*ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!*



# Коммунисти Тоҷикистон

3
МАРТ
1990

МАҶАЛЛАИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД • ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ,
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаххеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО: 734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

Т. МИРХОЛИКОВ

# КОМИТЕТҲОИ ВИЛОЯТӢ, ШАҲРӢ, НОҲИЯВИИ ПАРТИЯ: ОДОБИ МУНОСИБАТ.

ҲОЗИР комитети партиявии вилояти мо марҳалаи муҳими навсозиро аз сар мегузаронад. Ин чунин навсозиест, ки услуби роҳбариро ба комитетҳои шаҳрию ноҳиявӣ принципан ва сифатан тағйир дода, усулҳои фармонфармоию фишороварӣ, коғазбозӣ, баҳои кофӣ надодани аппарати комитети вилоятии партия ба афкору таҷрибаи коркунони комитетҳои шаҳрию ноҳиявӣ, ҳавобаландӣ ва дигар зуҳуроти манфии маҳсули таҳрифоту каҷравиҳои гузаштаро аз амалия соқит менамояд.

Мо воқеаҳои ба амал омадаистодаро таҳлил карда баромада, мебинем, ки дар алоқамандии мутақобилаи комитети вилоятӣ — шаҳрӣ — ноҳиявии партия одоби нави муносибат ҳосил мегардад, ки он ба рӯҳи бозсозӣ мувофиқ аст. Вай мутобиқати роли роҳбаронаи комитети вилоятии партияро ба мустақилияти эҷодкоронаи комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия, характери таъсири мутақобилаи органҳои интихобии онҳо ва аппаратҳои корӣ, оҳанги муошарати байниашхосии коркунони партиявиро дар зинаи вилоят, шаҳру ноҳия танзим мекунад.

Моҳиятан, сухан танҳо аз хусуси қисми таркибии одоби маъмули партиявӣ, вале айнан аз хусуси ҳамон қисме меравад, ки аз ҷиҳати психологӣ як қадар мураккаб аст ва дар он ҳар як нуқсон одатан махсусан аламовар эҳсос мегардид. Акнун дар ин ҷо нахустин бор нормаҳои ахлоқии умумиинсонӣ пойдор гардиданд, ки пештар расман эълон мекарданду вале амалан бисьёр вақт ба инобат гирифта намешуданд: боадабӣ, назокат, хушқавлӣ, кордонӣ, кориҷрокунӣ, дақиқкорӣ, боинтизомӣ, хушмуомилагӣ, меҳрубонӣ, хайрхоҳӣ...

Вақти ба тобеону қафомондагон бетакаллуфию дағалмуомилагӣ намуда бо доду шавқун ва мушт бар миз зада роҳбарӣ кардан гузашт. Вале агар нормаҳои номбаршуда ба нормаҳои сирф шартӣ чун ҷузъиёти одоби роҳбарӣ ба василаи намоишкорӣ табдил ёбанд, нафъи чандон калон намебахшанд. Охир тавассути боадабии беолоиш тобеонро дилкаф, бо табассуми меҳрубонона оташи ташаббуси навоварро хомӯш карда, бо оҳи таассуфангез дархости начандон миёншикани қафомондаро рад кардан мумкин аст. Пас, муҳим аст риояи нормаҳое, ки одоби хизматиро ташкил медиҳанд, самимона бошанду аз эътиқоди маънавӣ баромада, комитетҳои партиявӣ барин органҳои сиёсӣ аҳамияти махсусан калон доштани онҳоро дарк намоянд.

Одоби муошарате ки дар роҳбарии комитети вилоятӣ ба комитетҳои шаҳрию ноҳиявӣ пойдор мегардад, дар баробари нормаҳои муқарраршудаи кирдору рафтори ҷамъиятӣ як қатор принципҳои барои соҳаи ҳаёти дохилипартиявӣ хос ва инъикоскунандаи тағйироти дар он ба-

---

МИРХОЛИКОВ Темурбой Мирхоликович, котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинобод, депутати халқи СССР

амалояндаро шомил аст. Ман ҳамаи он чизҳоеро дар назар дорам, ки бо демократонии худи партия, пеш аз ҳама, бо рафъи иваз кардани централизми демократӣ бо централизми ҳукмпарасти бюрократӣ, бо барҳам задани чунин ҳолат, ки вазифаҳои роҳбариро ба ҷои органҳои интихобӣ аппарат иҷро мекунад, вусъати ошкорбаёнӣ ва гуногунии афкор марбутанд.

Меъёрҳои ахлоқи навсохтаи бозсозӣ моро водор мекунанд, ки ба арзишоти тарзу усулҳои таъмини амали ҷузъҳои таркибии ташкилоти партиявии вилоят аз нав баҳо диҳем. Теша бар решаи тамоюли кӯҳнашудаи калонпарастӣ зада мешавад, ки он дар байни коркунони партиявии зинаҳои мухталиф садди психологӣ гардидааст.

**Мо ҳаминро ба асос мегирем, ки муносибатҳои органҳои болоии партиявӣ бо органҳои поёнӣ ва коркунони тобеъ бояд ба ҷуз муносибатҳои рафиқонаи партиявӣ чизи дигар набошанд.**

Ин дар амалияи ҷорӣ ва ҳаррӯза чӣ тавр инъикос меёбад?

Ба ҷиҳатҳои мухталифи кори комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, ноҳиявии партия назар меафканем. Оё паст кардани роли фаъолони интихобии партиявӣ ба он дараҷае, ки бисёриҳо ҳанӯз комитети вилоятӣ, шаҳрӣ, ноҳиявии партияро бо аппарати он, ки ҳақиқатан, муддати мадид амалан комитетро иваз мекард, як чиз медонанд, дағалона вайрон кардани ахлоқу одоб набуд? Дар мо аз ҷумлаи аъзоён ва номзадҳои аъзоёни ин органҳо аз рӯи самтҳои афзалиятдори кори партиявӣ таъсис додани комиссияҳои комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва ноҳиявии партия ба таҷдиди обрӯю нуфузи комитетҳои партиявӣ чун органҳои доимоамалкунанда ва ҳақиқатан роҳбарикунанда мусоидат менамоянд. Ба ин масъала муфассалан таваққуф накарда, танҳо ҳаминро қайд мекунам, ки ба туфайли ин алоқаи мутақобили комитетҳои партиявии зинаҳои мухталиф — комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва ноҳиявӣ акнун на фақат тавассути аппаратҳо, балки органҳои интихобӣ, тавассути комитетҳо ва амалиёти якҷояи комиссияҳои онҳо ба амал бароварда мешавад, ки ин пештар амалан вуҷуд надошт. Ин бошад, аллакай муносибати коллегиалӣ, ҳамкории баробарҳуқуқона аст. Аз ин рӯ, одоби рафоқати партиявӣ ба таври амудӣ низ риоя карда мешавад.

Мазмуни фаъолияти коркунони аппарат низ тағйир меёбад. Онҳо беш аз пеш дар маҳалҳо на дар нақши муфаттишон, балки пеш аз ҳама дар нақши маслиҳатгарону ташкилотчиён баромад мекунанд. На фақат барои тафтиши арзу шикоят ё ҳини аз назорат соқит намудани қарор, чунон ки ин ҳодиса пештар ҷой дошт, балки барои расонидани кӯмаки амалӣ зуд-зуд ба ноҳияҳо мераванд.

Муштаракан ба амал баровардани сиёсати ҳозираи аграрии партия дар асоси пайдоргардонии муносибатҳои нави иқтисодӣ дар соҳаи агросаноат дар муносибатҳои мутақобилаи комитети вилоятӣ ва комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия ҷиҳати махсусан муҳим мебошад. Масоили вусъати минбаъдаи истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар маҷлисҳои бюро ва котибот, дар ҷаласаҳои фаъолони партиявӣ ва пленумҳои комитети вилоятии партия баррасӣ мегардиданд. Комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия аз усулҳои зӯран ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ гузаронидаи соҳа эмин дошта шуданд, ки онҳо пештар барои ҳаҷм ва намоишкорӣ шуда чунин муносибат мекарданд. Пеш аз ҷорӣ намудани пудратҳои коллективӣ, звеногӣ, оилавӣ ва инфиродӣ дар асоси шартҳои иҷора кори зиёди тайёрӣ ва фаҳмондадиҳӣ ба ҷо оварда, имконоти воқеии ҳар хоҷагии мушаххас ба ҳисоб гирифта, тамоми ҷиҳатҳои мақбул ва номақбули онҳо нағз мулоҳиза карда шуданд. Соли 1988 теъдоди чунин ҷузъҳо дар вилоят бисьёр набуд. Вале, чунон ки мо инро чашмдор будем, натиҷаҳои кори онҳо ба қисми боқимондаи меҳнаткашони деҳот дар бобати афзалият доштани муносибатҳои нави истеҳсолӣ-иқтисодӣ итминон бахшид. Шумораи хоҳишмандони ба чунин му-

носибатҳо мегузаштагӣ хеле афзуд. Акнун дар вилоят тавассути ба кор бурдани шаклҳои иҷоравии хоҷагидорӣ 101362 гектар замин истифода бурда, 24399 сар чорвои калони шохдор, 107856 сар гӯсфанду буз, 4760 сар хук парвариш карда мешавад, ки ин мувофиқан 34, 37, 25, 12 фоизи масоҳати умумии замини кишт ва саршумори умумии чорворо ташкил медиҳад.

Ҳозир мо иҷоракорони пешқадаме дорем, ки онҳо дар боби афзун гардондани ҳосили зироат ва маҳсулоти чорво нишондиҳандаҳои беҳтарин ба даст овардаанд. Чунончи, бригадаи иҷоракорони Р. Бобоев аз совхози Сомғори ноҳияи Хуҷанд аз ҳар гектари 77 гектар боғзор 200 центнерӣ ангур гирифт. Иҷоракор Г. Турсунова аз колхози «Роҳи Ленин»-и худи ҳамон ноҳия аз ҳар сари 21 сар модагов 5050 килограммӣ шир дӯшид, ки ин назар ба нишондиҳандаи миёнаи колхоз 1700 килограмм зиёдтар аст.

Комитетҳои партиявии зинаҳои мухталиф, ки байни худ робита муқаррар мекунанд, чунон ки мо аз таҷрибаи хеш боварӣ ҳосил намудем, бояд ҳатман сухани якдигарро шунида тавонанд, то ки ташвишу изтироб, фикру нияти эҷодкоронаи баёншавандаро ба хубӣ дарку эҳсос намоянд. Аслан, одоби муқаррарӣ низ айнан ҳаминро тақозо мекунад. Дар комитети вилоятии партия фикру мулоҳиза ва таклифҳои комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия ва коммунистони ҷудогона ҳаматарафа омӯхта мешаванд. Чунончи, вақтҳои охир органҳои партиявӣ, шӯравӣ ва хоҷагии шаҳрию ноҳиявӣ чандин маротиба оиди ихтисор намудани планҳои пахтасупорӣ масъала бардоштанд. Ин таклифҳо бо зарурати барҳам задани якказироати пахта, рафъи оқибатҳои манфии он ва дар ин асос васеъ гардондани майдони зироатҳои озуқаворӣ, тараққии чорводорӣ асоснок карда мешуданд.

Мо дар назди органҳои болоӣ масъала гузоштем ва соли 1990 боринахуст плани пахтасупории вилоят таҷдиди назар намуда, 8,5 ҳазор тонна кам карда шуд. Ин дар кори бо маҳсулоти озуқаворӣ беҳтар таъмин намудани аҳолии вилоят ва афзун гардондани маҳсулоти ба фонди умумииттифоқӣ фиристодашаванда иқдоми нахустин аст.

Комитети вилоятии партия аз амалияи собиқан ҷойдоштаи маҷбур сохтани комитетҳои районии партия дар бобати бо ҳар роҳ то фоизҳои охир таъмин намудани иҷрои нишондиҳандаҳои планӣ даст кашид. Ин акнун комилан бо ҳадафмандии иқтисодӣ ва маънавӣ муайян карда мешавад. Чунончи, соли 1989 ноҳияҳои Ашт ва Пролетар плани пахтатайёркуниро 99 фоиз ба ҷо оварданд. Агар аз боло сахт гирифта, мӯҳлати ҷамоъварии пахта дароз карда мешуд, ноҳияҳои номбурда бо харoҷоти аз ҳад афзун ин фоизи боқимондаро ба ҷо меоварданд. Чунон ки мегӯянд, пӯсти гӯсфанд ба даббоғӣ кардан намеарзид. Инак, ноҳияҳои мазкур ин корро накарданд. Ва, табиист, ки комитети вилоятии партия ба онҳо мутлақо фишор наовард.

Ҳанӯз охири соли 1988 комитети партиявии райони Хуҷанд дар бораи ба агрокомбинат табдил додани иттиҳодияи районии агросаноатӣ масъала бардошт. Комитети вилоятии партия ин ташаббусро дастгирӣ намуд ва баъди тайёрии зарурӣ агрокомбинати «Хуҷанд» ташкил дода шуд, ки ба ҳайати он ҳамаи колхозу совхозҳо, ташкилотҳои бинокорӣ, нақлиёт ва савдо, корхонаҳои коркарди маҳсулот дохил гардиданд. Ин комбинати навташкил дар соли аввали кораш дурустии роҳи интихобкардаашро собит намуд. Агрокомбинат ба ҳалли проблемаи озуқаворӣ фаъолона ҳамроҳ гардид, кори ташкилотҳои ба ҳайати он дохилбудаи савдо дар шаҳрҳои Ғафуров, Чкаловск ва Ленинобод хеле беҳтар гардид. Комбинат сохтмони анборҳои калони меваю сабзавотнигоҳдориро оғоз намуд. Бо ноҳияҳои Федерацияи Россия ва фирмаҳои хориҷӣ робитаҳои амалии ба ҳар ду тараф муфид муқаррар карда мешавад. Дар як вақт баробари афзун намудани истеҳсоли

маҳсулоти хоҷагии қишлоқ шабакаи соҳаҳои коркарди маҳсулот ва ёрирасон барпо мегардад.

Мо мустақилияти комитетҳои партиявии шаҳрию райониро дар хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо зиёд намуда, вазифаи роҳбарони корхонаю ташкилотҳои хоҷагии қишлоқро аз номенклатураи комитети вилоятии партия соқит намудем. Ин тадбир масъулияти ташкилотҳои партиявии звенои шаҳрию ноҳиявиро хеле зиёд намуд ва онҳо ба тайёр намудани захираи кадрҳо бештар диққат медодагӣ шуданд. Дар натиҷа ба вазифаҳои роҳбарикунанда аксаран одамони кордону ташаббускор хоста гирифта шуданд. Коммунистон — раиси колхози «Роҳи Ленин»-и ноҳияи Хуҷанд Ю. Ҷабборов, раиси колхози «Ленинград»-и ноҳияи Пролетар М. Мамадҷонов, директори совхоз-техникуми ба номи Ленини ноҳияи Мастчоҳ Ҳ. Давлатов ва дигарон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Вақтҳои охир комитети вилоятии партия теъдоди қарорҳоро кам кард, то ки ба масъалаҳои программавӣ бештар диққат дода шавад. Ба иҷрои нақшаи муайянгардида котибони комитети вилоятии партия, шӯъбаҳои он назорат мебаранд. Зимнан, мо аз гирд овардани материалҳои сершумори ҳисоботӣ, ба комитети вилоятии партия ҷеғ задани рафиқон даст мекашем. Коркунони аппарат ба расондани кӯмаки амалӣ дар бобати иҷрои қарорҳои қабулшуда зуд-зуд ба ноҳияҳо мерафтагӣ шуданд. Ва бо вуҷуди он ҳанӯз гуфта наметавонам, ки иҷрои қарорҳо дар мо хуб аст. Ҳамин тавр ҳам мешавад, ки қарорҳои ҷудогона фаромӯш шуда мемонанд. Дар натиҷаи барҳам хӯрдани шӯъбаҳои соҳавии комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия кор хеле душвор гардид. Аз афташ, барои муқаррар намудани системаи мувофиқи назорат дар шароити нав вақти муайян лозим аст. Ва, ба фикрам, мо боз ба сари якхела гардондани структураҳои аппарати комитетҳои партиявии ҳамаи зинаҳо меоем. Охир дар комитетҳои шаҳрию ноҳиявӣ ба ҷои шӯъбаҳои соҳавии барҳамхӯрда шӯъбаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ таъсис дода нашудаанд, ҳол он ки дар комитети вилоятии партия чунин шӯъба вуҷуд дорад. Бо худи ҳамин кори равобиту таъсири мутақобила хеле душвор мегардад.

Даст кашидан аз васояти ночизи комитетҳои поёнии партиявӣ ҳаргиз маънои онро надорад, ки онҳоро дар лаҳзаҳои душвор бе дастгирӣ ва ҷонибдорӣ мондан мумкин бошад. Рӯ тофтан аз ташкилотҳои поёнии партиявӣ танҳо аз сабаби он, ки ба комитетҳои мазкур мустақилияти амалиёт дода шудааст, магар аз рӯи одоб мебуд. Масалан, ба муносибати душвориҳои кори таъминот ва саҳлангории алҳол вуҷуддоштаи органҳои партиявӣ, шӯравӣ ва хоҷагӣ комитетҳои шаҳрию районии партия ҳанӯз бисьёр вақт оиди масоили бо орд таъмин намудани аҳолӣ, нарасидани бензин, масолеҳи бинокорӣ ва амсоли инҳо ба комитети вилоятии партия муроҷиат менамоянд. Мо маҷбурем, ки бо ҳалли ин масъалаҳо машғул шавем, зеро онҳо характери сиёсӣ пайдо мекунанд. Чунин мисол овардан мумкин аст. Котиби якуми комитети партиявии шаҳри Панҷакент Ҷ. Ҳ. Ҳомидов ба комитети вилоятии партия аз он хусус хабар дод, ки агар вақтҳои наздиктарин дар бобати бо орд таъмин гардондани шаҳру район тадбирҳо андешида нашаванд, пас вазъият бисёр хавфнок мегардад, чунки барои кори заводи нонпазии шаҳр захираи серӯзаи орд мондааст. Дар чунин вазъияти пуршиддат чӣ сон амал бояд кард? Ин хабари ҳавлангезро ба комиҷроияи вилоятӣ расонда, масъулиятро аз сар соқит кунем? Дар чунин мавридҳо ба фарқияти вазифаҳои байни органҳои партиявӣ ва шӯравӣ истинод кардан муносибати расмӣ—бюрократӣ ва нораво мебуд, чунки кашол додани ҳалли ин масъала боиси норозигии омма, боиси оқибати манфии сиёсӣ шуда метавонист. Ҳоҷат ба гуфтани чунин нукта нест, ки номунтазамии таъмини маҳсулоти ҳаётан муҳим умуман мут-

лақо тоқатнопазир аст, зеро он ба сиёсати ба инсон нигарондашудаи иҷтимоии партия тамоман мухолиф аст. Албатта, худи механизми ҳалли масъалаҳо амалан иваз карда шудани ташкилотҳои ваколатдор набуд. Комитети вилоятии партия танҳо кӯмаки зарурӣ расонд.

Демократонии ҳаёти дохилипартиявӣ аз мо тағьир додани шаклу усулҳои мавҷудаи фаъолияти комитети вилоятии партияро тақозо карда, боиси корбарӣ дар звеноҳои поёнии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ гардид.

Аз ҷумла, барои таъмини иҷрои қарори КМ КПСС «Дар бораи беҳтар истифода бурдани муассисаҳои клубӣ ва иншооти варзишӣ» корҳои зиёд ба ҷо оварда шуданд. Бригадаҳои назоратию тафтишотии комитети вилоятии партия ба маҳалҳо рафтанд, ин масъала ба муҳокимаи маҷлиси бюро ва котиботи комитети вилоятии партия гузошта шуд. Аммо натиҷаҳои корҳо ба ҳар ҳол моро қонеъ гардонда наметавонистанд. Инак, ба қарибӣ дарёфт намудани шакли самараноки вусъат додани кори маданию маърифатӣ дар маҳалҳо — мубодилаи таҷриба тавассути ба шаҳру ноҳияи ҳамдигар рафтан ва тафтиш кардани кори ҳамдигар муяссар гардид. Мо самаранокии чунин усулро баръало мебинем. Пештар эродҳои аз «боло» баёншаванда як чизи муқаррарӣ дониста мешуд. Гӯё комитети вилоятии партия барои он вуҷуд дорад, ки камбудиҳоро танқид намояд. Вале акнун танқиди ҳамсояҳо ҳатто дар шакли маслиҳату дархост бошад ҳам, тамоман дигар хел пазируфта мешавад — ин ҷо худбинӣ, хоҳиши дар назди онҳо шармсор нашудан боло мегирад. Оре, ягон тавсияи пештар дар маҷлису машваратҳо дода мешудагӣ ҷои муоширати амалию самимии инсониро гирифта наметавонад, чунон ки мегӯянд, шунидан кай бувад монанди дидан.

Масалан, дар рафти ба шаҳру ноҳияҳои ҳамдигар ташриф овардан ҳайати вакилони Исфара ба фаъолияти шӯрои ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, шӯрои маҳаллаи ба номи Крупская, шаҳри Ленинобод, намояндагони ноҳияи Айнӣ ба кори клубҳои наврасон, видеобарҳо ва видеотолорҳои шаҳри Панҷакент марок зоҳир намуданд: ба ҳайати вакилони Нов кори клуби занонаи «Рӯймолчаҳои сурх»-и колхози «Тоҷикистон»-и ноҳияи Хуҷанд маъқул шуд. Аъзоёни ҳайати вакилон бо фаъолияти клубҳои мубоҳисавӣ, сиёсӣ, атеистӣ ва илмӣ-техникӣ, бо ташкили истифодаи базаи моддӣ-техникии муассисаҳои маданият ва варзиш шинос гардиданд.

Дар маҳалҳо натиҷаҳои тафтиши ҳамдигарӣ ҷамъбаст карда шуданд, ки дар онҳо аъзоёни бюрои комитети вилоятии партия, мудирони шӯъбаҳои онҳо, коркунони масъули комиҷроияи вилоятӣ ширкат варзиданд. Ва дере нагузашта аз комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия дар бораи чӣ сон беҳтар ташкил намудани мубодилаи таҷрибаи кор ба комитети вилоятии партия таклифҳои бисёр омаданд.

Чунон ки маълум аст, то ба қарибӣ чунин ақида вуҷуд дошт: ҳар чӣ ки котиби комитети вилоятии партия мегӯяд, ин нишондоди болост, ва, аз ин рӯ, онро рад ва танқид кардан маънои зидди роҳи партия баромаданро дорад. Маҷлису пленумҳо мебоист ҳамаи нуктаҳои муайянкарда ва ё маъқулёфтаи бюроро маъқул медонистанд, амалан эҳтиёҷ ба он намемонд, ки оиди гузориши масъала нуқтаи назари шахсӣ баён карда шавад. Бинобар ин баҳсу мунозара, қиёси афкор ё муносибати мухталиф низ вуҷуд надошт. Чун қоида, шахси номуайян танқид карда мешуд ва танқидро касе ба инобат намегирифт. Ҳозир ин куллан тағйир меёбад. Мо суботкорона шаклу усулҳои самарабахши гузаронидани пленуму маҷлисҳоро меҷӯем, фикру мулоҳиза ва таклифҳои музокирачиён, алалхусус идеяҳои навро ҷустуҷӯ ва ҷамъбаст мекунем ва истифода мебарем, хомӯш шудан намегузорем, мекӯшем онҳо дар корҳои мушаххас таҷассум ёбанд.

Мо чахд менамоем, ки мачлисхои бюро, пленумхои комитети вилоятии партия, чаласахои фаъолони партиявӣ ба иштирокчиёнашон шавқу ғайрати эчодӣ бахшида, ба афзудани дарачаи кори партияви мусоидат намоянд. Ба ин мақсад тавассути пурра чалб намудани фаъолони интихобӣ ба кори тайёр кардани масъалахои пленум ё мачлиси бюро муваффақ мегардем, то ки онхо худро чун мушохидачиёни ғайрифаъол эҳсос накарда, балки тахиягарон ва минбаъд ичрокунандагони қарорхои қабулгардида бошанд. Масалан, аъзоёни комиссияи оид ба масъалахои кори ташкилӣ-партиявӣ ва кадрхо дар тайёр намудани маърӯза барои мачлиси фаъолони партиявӣ ва комсомолӣ фаъолона ширкат варзиданд. 6 декабри соли 1989 аъзои ин комиссия А. Ф. Ситников барои «Рӯзи назорат»-и ичрои қарори комитети вилоятии партия «Дар бораи кори комитети партиявии шахри Ӯротеппа дар бобати рохбарӣ ба комсомол ва тарбияи насли наврас» хуччат тайёр кард.

Дар навбати худ коркунони аппарати комитети вилоятии партия вазифадор карда шудаанд, ки аз тачрибаи кори комитетхои партиявӣ, ташкилотхои ибтидоии партиявӣ тамоми падидахои наву мароқангез ва чолибро эчодкорона чустучӯ ва дарёфт намоянд. Тачрибаи пуркимат тавсия мегардад, ки дар дигар комитетхои партиявӣ чорӣ карда шавад. Ба ин мақсад шӯъбаи кори ташкилӣ-партиявӣ ва кадрхо бюллетени ахборотӣ нашр мекунад, дар он падидахои наву пешқадам дар кори партиявӣ тахлилу чамъбаст карда мешаванд. Барои андӯхтани тачрибаи кор ва тахлили он дар як вақт ба ин ё он нохия рафтани тамоми коркунони як шӯъба нафъи калон мебахшад. Дар натича худи коркунони масъули комитети вилоятии партия низ меомӯзанд ва ба комитетхои шахрию нохиявии партия, ташкилотхои ибтидоии партиявӣ дар махалхо кӯмаки амалӣ мерасонанд. Танхо соли гузашта чунин сафархо ба шахрхои Қайроққум, Ӯротеппа, нохияхои Ғончӣ ва Айнӣ баргузор гардиданд.

«Клубхои мулоқотхои корӣ»-и мо, ки дар заминаи комитетхои партиявӣ гузаронида шуда, ба онхо котибон, мудирони шӯъбахои комитетхои шахрию нохиявии партия, баъзе котибони ташкилотхои калони ибтидоии партиявӣ, аъзоёни органхои интихобӣ даъват мегарданд, дурустиашонро собит намуданд.

Чунин мулоқотхо дар Қонибодом баргузор гардида, дар онхо масъалаи амалияи кори ташкилотхои партиявӣ оиди қабул ба партия ва тарбияи коммунистони чавон ва дар Исфара масъалаи такомулоти кори назоратӣ-тафтишотӣ баррасӣ гардиданд. Ин усули кор ба комитетхои партиявӣ, коммунистони ташкилотхои ибтидоии партиявӣ писанд омад.

Комитети вилоятии партия мекӯшад ташаббус ва таклифхои пуркимати комитетхои шахрию нохиявии партияро, ки мақсадашон навсозии шаклу усулхои кор, тағйири структураи ташкилотхои партиявӣ, вусъати демократияи дохилипартиявӣ ва ошкорбаёнӣ мебошад, дастгирӣ ва чонибдорӣ кунад. Соли гузашта ташаббуси комитети партиявии шахри Ленинободро дар бобати таъсиси комитети партиявии ташкилоти ибтидоии партиявии системаи маорифи халқ ва дар он муттахид сохтани коммунистони 25 мактаби миёна ва 2 мактаби хаштсолаи маълумоти умумӣ, 5 омӯзишгохи касбхои техникӣ дастгирӣ намуд. Дар мачлиси бюрои комитети вилоятии партия хини мухокимаи ин масъала бахсу мунозираи авч гирифт, ки оё таъсиси чунин ташкилоти партиявӣ лозим аст. Вале сухани хамаи тарафдорон ва муқобилонро шунида, қарор додем, ки агар комитети шахрии партия чунин структураро мақбул ва қобили кор мешуморида бошад, пас бигузор озмуда бинад. Баъди як сол бошад, чамъбаст ва тахлил мекунем, ки чунин шакли ташкил мусбат аст ё не. Дар худи хамон комитети шахрии пар-

тия ҳозир масъалаи таъсиси ташкилоти территориявии ибтидоии партиявии ветеранҳои ҷангу меҳнат омӯхта мешавад. Комитети партиявии шаҳри Қайроққум аллакай дар посёлкаи Консой ташкилоти ягонаи территориявии ибтидоии партиявиро таъсис дод, ки ба ҳайати он ҳамаи ташкилотҳои партиявии воқеи ҳудуди посёлка ворид гардиданд.

Асоси алоқаи мутақобилаи байни комитетҳои вилоятӣ, шаҳрию ноҳиявиро бояд эҳтирому эътирофи салоҳиятнокӣ дар кор ташкил диҳад. Ба комитетҳои партиявӣ бештар мустақилият бояд дод, онҳоро ба ҳалли масъалаҳои майда-чуйда овора накарда, бештар бовар кардан даркор аст — мо вазифаамонро ана дар ҳамин мебинем. Ба фикрам, кори комитети вилоятии партия, аппарати онро ба ҳосил намудани натиҷаи ниҳоӣ, муайян намудани тамоюл ва самтҳои инкишофи перспективии вазифаҳои иҷтимоию иқтисодии ҳаёти дохилипартиявӣ, таъмини идеологии бозсозӣ равона кардан зарур аст. Шаклу усулҳои онро бояд дар маҳалҳо худи комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия вобаста ба имкониоти ҳар комитети партиявӣ, шароити маҳал фикр карда бароянд. Аз ҳама асосиаш он аст, ки нақшаҳои муайяншуда самараи назаррас бахшанд.

Пештар агар доир ба ин ё он масъала қарори комитети вилоятии партия қабул гардад, комитетҳои партиявӣ ҳатман худи ҳамон масъаларо дар маҷлиси бюро баррасӣ намуда, графики муҳокимаи онро дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ тартиб дода, сипас аз хусуси кори ба ҷо овардашуда ба комитети вилоятии партия хабар медоданд. Ба ақидаи ман, дар чунин мавридҳо дар мо алоқаи мутақобилаи байни комитетҳои шаҳрию районии партия ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ халалдор мегардад, чунки бисёр вақт на ба моҳияти масъала балки ба ҷиҳати расмии он бештар диққат дода мешавад. Ба фикрам, аз ҳама асосиаш ҳамин, ки идеяҳои аз тарафи комитети вилоятии партия муқарраргардидаро бояд коммунистон дар амалия дастгирӣ намоянд, бо кадом усулҳо ба ин мақсад ноил шудан бошад, кори худи комитетҳои шаҳрию ноҳиявӣ, комитетҳои партиявӣ ва бюрои партиявӣ аст.

Инчунин итминон дорам, ки комитетҳои шаҳрию ноҳиявӣ бояд худашон структураашонро муайян намоянд. Масъалаи чи хел шӯъбаҳо ва чанд нафар коркунон доштанро бояд ҳар комитети партиявӣ вобаста ба шароити кор ҳал намояд.

Комитети вилоятии партия аз усулҳои фармонфармоӣ-маъмурӣ даст кашида, беш аз пеш ба инкишофи мустақилияти комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия диққат медиҳад. Мо аз мутобиқгардонӣ ва танзими қатъии кори комитетҳои партиявӣ чӣ дар масъалаҳои ташкилӣ-партиявӣ ва кадрҳо, чи дар масъалаҳои идеологӣ даст кашидем. Номенклатураи кадрҳои комитети вилоятии партия хеле кам шуд, комитетҳои шаҳрию ноҳиявии партия низ дар хусуси қарорашон оиди хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо бо мо камтар маслиҳат мекардагӣ шуданд. Роҳбарон беш аз пеш дар асоси альтернатива, аз байни ду ва зиёда аз он номзадҳо интихоб карда мешаванд. Кори хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳои звеноҳои шаҳрию ноҳиявӣ ба тарзи демократӣ ва ошкоро ба ҷо оварда мешавад. Афкори ҷамъиятӣ, таклифи коллективҳои меҳнатӣ ба ҳисоб гирифта, танҳо баъди бо диққат омӯхтани фазилатҳои корию сиёсии тавсияшавандаҳо доир ба номзадӣ ба ин ё он вазифаи роҳбарикунанда таклиф ба миён гузошта мешавад.

Амалияи «таъинот»-ро дар ташкили пуррагардонии сафҳои партия низ бартараф мекунем. Ҳини қабул ба партия муносибати шахси дохилшаванда ба бозсозӣ, эътиқоди идеявӣ, мавқеи фаъоли ҳаётии ӯ меъёрҳои асосӣ мебошанд. Вале мо ба ташкилотҳои партиявӣ тавсия медиҳем фаромӯш накунанд, ки дар вилояти мо оммаи асосӣ корга-

рону колхозчиён мебошанд. Вактхои охир ба сафи партия омадани коргарон як кадар кам шудааст. Ин пеш аз хама чунин маънӣ дорад, ки зиёиён, коркунони инженерӣ-техникӣ тайёрии хубтару бештар, таҷрибаи калони хаётӣ дошта, ба масъалахои сиёсӣ бехтар сарфахм меравапд.

Дар баробари ин дар рохн дигаргунсозихо бисёр омилхои психологии боздорӣ, ки натиҷаи колабхои кухнаи тафаккуранд, пайдо мегарданд. Омили аз хама бадмуру зиёновари онхо тайёрхурӣ мебошад. Амалияи бисьёрсолаи маъмуриятчигӣ дар бисьёр коркунони партиявӣ одати бади интизори фармони боло шуданро ба вуҷуд овард, ки ба касофати он хануз бо ходисахои беташаббусӣ, номустакилӣ дучор меоем. Бисьёр вакт чунин мавкеъ дорои характери «мудофиавӣ» мебошад: комитети вилоятии партияро дар хусуси набудани тавсияхо аз ҷониби он танкид мекунанд, вале худи танкидгарон дастурулмалу нишондодхои муфассалро интизор мешаванд. Як мисоли мушаххас меорем. Дар вилоят адади ташкилотхои ғайрирасмӣ бо суръат меафзояд, ки барои мо ин ходиса ғайриоддист. Ин, бидуни шубха, дар таъсири мутакобила бо ташкилотхои ғайрирасмӣ на танхо душворихои ташкилӣ, балки дар як катори томи коркунони партиявӣ хини муошират бо онхо душворихои сирф психологиро ба вуҷуд меорад. Ана барои чӣ филфавр аз махалхо дар бораи тахияи тавсияхои универсалӣ оиди кор бо ташкилотхои ғайрирасмӣ талабномахои зиёде меоянд. Аммо харакати ғайрирасмӣ аз он сабаб хам чунин ном гирифт, ки вай ба колабхои ташкилотхои ҷамъиятии кайхо боз мавҷудбуда намеғунҷад.

Ин одати кухнаи аз руи нишондоди боло амал карданро хар кадар тезтар бархам дихем, неруи эҷодии хар комитети шахрӣ ва нохиявии партияро дар вилоят хар кадар пурратар ошкор сохта, ба истифода барем, акибмонии бозсозии ташкилоти партиявии вилоятро аз равандхои бозсозӣ дар ҷамъият хамон кадар бомуваффакияттар рафъ месозем. Барои комитетхои партиявиро ба ин самараноктар хидоят намудан моро лозим аст, ки таъсири шахсии котибону аъзоёни комитети вилоятии партия, мудирони шуъбахо ва инструкторони онро ба онхо пурзур гардонем. На ба маънои фишор овардан, балки ба маънои хамаҷониба хавасманд гардондан ва хаматарафа дастгирӣ намудани амалиёти мустакилона, ташаббусу фаъолии онхо таъсир расонем. Аз хамин хусус андеша карда, боз ба зарурати амиктар омухтан ва суботкоронатар нав сохтани одоби муоширати дохилипартиявӣ бармегардам. Мулокотхои сершумори мо бо коркунони комитетхои шахрию нохиявии партия дар махалхо ва кабули онхо дар комитети вилоятии партия, тахсили коркунони аппарат, клуби мубохисавӣ, ба кори байни ҷавонон вобаста кардани инструкторони ботаҷриба, таҷрибаомузии мутакобилаи кадрхо дар комитети вилоятӣ ва комитетхои шахрию нохиявии партия, омузиши таҷрибаи дигар ташкилотхои партиявии вилоят бархак мактаби амалии одобу ахлок гардиданд.

М. С. Горбачёв дар «Правда» бо маколаи «Ғояхои социалистӣ ва бозсозии инкилобӣ» баромад карда, чунин гуфт: «Хизб азму иродаи кавӣ дорад дар рохи таҷаддуди катъӣ карор гирад, то дар амал намунаи ибрати демократисозӣ гардад, ки дар он шаклхо ва тарзу амалхои нави худидора такомул дода шуда, усулхои коллективизм ва рафокат инкишоф меёбанд, хукуки аъзои созмон дар заминаи интизоми бошуурона ба амал бароварда мешавад». Дар ин суханон, ки бо кушиши хар як узви партия хамохангаид, маънию мазмун ва хадафмандии диалектикии одоби муоширати дохилипартиявӣ комилан ифода ёфтааст, ки он тамоми мухитро дар КПСС — дар партияе ки бояд худро чун сарвари идеявӣ, сиёсӣ ва маънавии халк ба тарзи нав зохир намояд, муайян мекунад.

Т. ҒАФФОРОВ

# ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВӢ ДАР ШАРОИТИ НАВИ ХОҶАГИДОРӢ

Амиқ гардидани ислоҳоти куллии иқтисодӣ воситаи таъсирбахши солимгардонии иқтисодиёт, афзоиши неруи истеҳсолии республика, баланд бардоштани дараҷаи зиндагонӣ ва некӯаҳволии аҳолӣ мебошад. Ҳаёт тасдиқ менамояд, ки бозсозии роҳбарӣ ба хоҷагӣ вазифаи аввалиндараҷаи сиёсии ташкилоти партиявии республика аст. Вазифаи бозсозии фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ дар маҳал аз ҳамин бармеояд.

Таъмини идеологии усулҳои нави хоҷагидорӣ, тарғиби идеяҳои асосии ислоҳот дар навбати аввал қарор гирифтааст. Аз коммунистон ва ташкилотҳои партиявӣ оид ба фаҳмонда додани принципҳои асосии стратегияи иқтисодии КПСС, шаклу усулҳои татбиқи ислоҳоти иқтисодӣ кори пурҷӯшу хурӯши ҳаррӯза талаб карда мешавад. Дар татбиқи ин принципҳо инкишофи муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ва иҷоравӣ мавқеи муҳим дорад.

Акнун дар республика ҷорӣ намудани иҷора вусъат меёбад. Вай дар як қатор корхонаҳои саноатӣ ва комплекси агросаноатӣ аллакай натиҷаҳои мусбат дода истодааст. Пеш аз ҷорӣ намудани иҷора органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ кори зиёди сиёсӣ ва ташкилотчигиро ба ҷо оварданд, дар маҳал вазъияти иқтисодӣ таҳлил карда шуд.

Бо иштироки бевоситаи коркунони КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон барномаи ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ гузарондани корхонаю ташкилотҳои комплекси агросаноатӣ тартиб дода шуд. Барои амалӣ гардондани ин барнома гурӯҳи корӣ ташкил ёфтааст. Вай ба фаъолияти худ аз ташкили таълими коркунони аппарати КМ, роҳбарони истеҳсолот ва котибони ташкилотҳои партиявии зинаҳои гуногун шурӯъ намуд. Зеро дар навбати аввал натиҷаи хоҷагидорӣ ва фароҳам овардани муҳити маънавию психологӣ дар коллективҳо ба онҳо вобаста аст.

Ҳоло ҳар даҳумин хоҷагии кишоварзӣ дар шароити иҷора ва пудрати иҷоравӣ кор мекунад. Дар саноат натиҷаҳо як андоза камтаранд. Танҳо 20 корхонаи саноатӣ, ки 2 фоизи тамоми маҳсулотро истеҳсол менамояд, ба иҷора дода шудааст. Фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе, комбинати панири Душанбе, заводи биринҷи Орҷоникидзеобод, чор корхонаи «Госстрой», фабрикаи «Армуғон» аз қабили онҳо мебошанд. Ғайр аз ин, ду цехи заводи арматураи Душанбе, як цехи иттиҳодияи илмию истеҳсолии «Восход», панҷ ательеи иттиҳодияи дӯзандагии ба номи Зайнаббибӣ, 39 корхонаи савдо ва хӯроки умумӣ, меҳмонхонаи «Вахш», якчанд идораҳои сохтмону монтаж ба иҷора дода шуданд.

Таъмини идеологии усулҳои нави хоҷагидорӣ дарки вазъияти воқеӣ ва омилҳоеро, ки ба ҷорӣ шудани ин усулҳо ёрӣ ё халал мерасонанд, тақозо мекунад. Таҳлили таҷрибаи дар республика будаи инки-

---

ҒАФФОРОВ Тӯхтабой Ғаффорович, мудири шӯъбаи иҷтимоӣ-иқтисодии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, номзади илми иқтисод

шофи муносибатҳои ичоравӣ имкон медиҳад як қатор сабабҳое ошкор карда шаванд, ки барои зудтар муқаррар шудани ин муносибатҳо халал мерасонанд. Масалан, дар ягон корхонаи ичоравии саноати республика ҳисоби хочагии дохили истеҳсолот пурра чорӣ нашудааст. Дар аксарияти корхонаҳо салоҳияти сусти намояндагони умури иқтисодӣ дар соҳаи муайян кардани усулҳои нави хочагидорӣ ба назар мерасад.

Ниҳоят, бояд қайд кард, ки муносибатҳои ичоравӣ дар шароити амали плани панчсола инкишоф меёбанд, ки он се сол пеш аз ин тасдиқ шудааст. Бинобар ин амали ҳам корхонаҳо, ҳам вазоратҳоро ӯҳдадориҳои планӣ ва лимитҳои маблағгузории асосӣ маҳдуд мегардонад. Аз ҳамин сабаб вазорату идораҳо намехоҳанд, ки фишангҳои маъмурии идораи корхонаҳоро аз тахти назорати худ бароранд.

Гузариш ба усулҳои нави хочагидорӣ ва демократонии муносибатҳои дохилиистеҳсолӣ шароити кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва комитетҳои партиявиро дар маҳал хеле тағйир дод. Ҳам коммунистони қаторӣ, ҳам худи комитетҳои партиявӣ ба ӯҳдадориҳои ҳаррӯзаи худ ба таври нав менигаранд. Он чӣ, ки пештар меъёри ҳаёти партиявӣ буд, акнун ранги дигар гирифта, ҳатто чизи зиёдатӣ гардидааст. Масалан, коргар дар корхонаи ичоравӣ худро хӯчаини ҳақиқии истеҳсолот ҳис намуд. Ба тарғибот барои меҳнати зарбдорона, пурраю барзиёд ичро кардани супоришоти давлатӣ, сарфаю сариштакорӣ зарурат намонд. Фурсате, ки ташкилотҳои партиявӣ барои ин чорабиниҳо истифода мебурданд, акнун сарфа гардид.

Дар баробари ин котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ қайд мекунанд, ки талабот нисбат ба сарварони партиявӣ афзуд. Камбудии сарварон аз он иборат аст, ки ба афзоиши нақши худ дар коллектив онҳо пурра тайёр набуданд. Дар шуури коммунистони қаторӣ ва бепартиявиён пешравии муайян ба амал омад. Раванди босуръати сиёсатонии омма боиси пайдоиши шумораи зиёди ақидаҳо нисбати ҳолати ҳозираи чамъияти мо ва пешомадҳои тараққиёти он гардид. «Ҳанӯз дирӯз воситаҳои ахбори оммавӣ ҳангоми баҳодиҳӣ ба воқеаҳои сиёсати дохилӣ ва берунӣ ҳамақида буданд, — мегӯяд сардори истеҳсолоти дӯзандагии фабрикаи чуроббофии Душанбе Г. М. Фёдорова. — Онҳо бо баъзе истисноҳо нуқтаи назари расмӣ ба шумор мерафтанд. Акнун мо шоҳиди ба ҳам бархӯрдани мавқеъҳо ва идеяҳои гуногуни гоҳо тамоман мухолифи якдигар мебошем. Се рӯзнома оид ба ҳамон як проблема се нуқтаи назари гуногун баён мекунад».

ДАР ЧУНИН шароит кори ташкилотҳои партиявии коллективҳои меҳнатӣ барои фаҳмондан, муҳокима кардан ва баҳои принципӣ додан ба ақидаҳо, коллективона муайян намудани мавқеи худӣ хеле муҳим аст. Дар ин бобат тарафҳои сусту пурқуввати муносибатҳои гуногунро ба кор, салоҳиятнокӣ, одоби муоширати сиёсиро донистан, ҳам бо коммунистон, ҳам бо бепартиявиён кори фардӣ бурдан лозим. Ин кор хеле муҳим аст, зеро дар воқеаҳои баамалоянда роҳи дурусту аниқро интихоб ва стратегияи амалиётро муайян намудан шарти асосии ба даст овардани мақсадҳои барномагии ба миён гузоштаи партия мебошад.

Дар ин бобат ташкилоти партиявӣ бояд ҳуқуқи худро ба сарварӣ исбот намояд. Пеш аз ҳама барномаи худии амалиётро дошта бошад ва онро ба маълумоти одамон расонда тавонад. Акнун барои ҳар лаҳзаи ҳаёт намунаи тайёри муносибатро касе маслиҳат дода наметавонад. Фақат самти кор ва усулҳои асосӣ муайян карда, сипас ба ташаббуси поён умед баста мешавад.

Ин ташаббус чи гунааст? Дар аксарияти корхонаҳое, ки ба ичора

гузаштаанд, усулҳои нави хоҷагидорӣ бидуни комитетҳо ва бюроҳои партиявӣ ҷорӣ карда шуданд. Ташкилотҳои партиявӣ албатта дар ин кор ёрӣ расонданд, фаҳмонданд, тарғиб карданд, вале онҳо қувваи асосии пешбаранда ва роҳнамо набуданд. Талаботи асосӣ — тарғибот бо кори амалӣ иҷро карда намешавад. Ҳанӯз механизми татбиқи қарорҳои партиявӣ бо усулҳои сиёсӣ муайян карда нашудааст.

Баъзе ташкилотҳои партиявӣ мавқеи интизориро ишғол намуданд. Масалан, ташкилотҳои партиявии Вазорати нақлиёти автомобилӣ ҳангоми азхуд кардани шаклҳои пешқадами ташкили меҳнат худро ба канор гирифт. Дар натиҷа ғайр аз ду бригадаи АТП-13 ва чор отряди колоннаи автомобилии 2936 ягон корхонаи нақлиёт пурра ба иҷора нагузаштааст. Иҷора дар корхонаҳои савдо низ расмиятчиёна ҷорӣ мешавад, дар ин ҷо коркунони қаторӣ ва роҳбарон ба иҷора бидуни боварӣ муносибат менамоянд, гоҳо намедонанд, ки корро ба тарзи нав чӣ сон ташкил кунанд. Шаклҳои пешқадами ташкили истеҳсолот, аз ҷумла иҷора, дар муассисаҳои илмӣ ва системаи масрифи халқ суст инкишоф меёбанд.

Тайёрии нокофии сарварони партиявӣ, майли сусти онҳо дар раванди ба амалояндаи ҳаёти иқтисодии мамлакат ва гоҳо дигаргунии структураи муқарраррии роҳбариро нахостани онҳо таъсири манфӣ расонд. Фаъолияти чунин ташкилотҳо побанди механизми фармонфармоии маъмурие гардидааст, ки он ҳанӯз дар корхонаҳо барҳам дода нашудааст.

Муносибати коргарону коркунони инженер-техникӣ ба ғузарондани ҳар гуна чорабиниҳои ҷамъиятӣ махсусан дар вақти кор тағьир ёфт, зеро акнун дар тақсими музди меҳнат саҳми мушаххаси коркун ба натиҷаи ниҳоӣ нақши калон мебозад. Меъёри баҳодиҳӣ ба фаъолии коммунист ба андозаи зиёд меҳнати ӯ дар истеҳсолот ва бо андозаи кам иштироки ӯ дар кори ҷамъиятӣ мебошад. Коммунистон чорабиниҳо, гуфтугузорҳои бефоида ва маҷлисбозии ба ҳаёт алоқа надоштаро намепарастанд.

Муносибатҳои нав ба сиёсати оид ба кадрҳо вазифаи муҳими роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт дар шароити нави хоҷагидорӣ мебошад. Агар пештар, чун қоида, ба вазифаҳои роҳбарӣ коммунистон пешбарӣ шаванд, пас ҳозир дар раванди интихоби озодона ба сифатҳои корӣ ва маҳорати номзад назар ба мансубияти ӯ ба партия бештар диққат дода мешавад. Ҳамин тавр ҳам мешавад, ки коммунистон ба дастгирии комитети партиявӣ умед баста, ба мубориза пешазинтихоботӣ кам тайёрӣ мебинанд ва фаромӯш мекунанд, ки узви партия будан акнун шарти асосии пешравии онҳо дар вазифа намебошад. Сухани ташкилоти партиявӣ низ танҳо ҳамон вақт бақадр мешавад, ки агар мақсади кори он равшан ва тарзу усули он ба орзую умеди меҳнаткашон мувофиқ бошад. Ҳоло бошад, бинобар зоҳир нашудани собитқадамӣ дар вақти амалиёт қавли партиявӣ бо кор мувофиқат накарда, беқадру қимат мегардад.

Котиби ҷавони комитети партиявии фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе Д. С. Бобоев дар бораи чи тавр тезондани демократонии роҳбарии партиявӣ ба сиёсати оид ба кадрҳо андешаҳои худро ин тавр изҳор мекунад: «Бубинед, ки интихоби директори корхона чи тавр мегузарад. Чун қоида, коллектив роҳбари худро аз байни якчанд номзадҳои альтернативӣ интихоб мекунад. Ҳар шахси даъвогар барномаи худро дорад ва онро муҳофизат менамояд. Вақте ки ӯ боварии аксарияти аъзои коллективи меҳнатиро ба даст меоварад, баробари масъулияти калон ба тарафдории меҳнаткашон ноил мегардад. Котиби комитети партиявиро бошад, аъзои комитети партиявӣ интихоб мекунанд. Гоҳо вай аз байни якчанд номзад интихоб мешавад, аммо котиби оянда одатан барномаи амалиёти худро надорад. Чунин интихоботи ду ва

бисьёрзинагӣ кӯҳна шудааст. Ба фикрам, котиби комитети партиявиро дар коллективҳои меҳнатӣ бо овоздиҳии бевоситаи пинҳонии ҳамаи коммунистон интихоб кардан лозим аст. Он гоҳ ҳам обрӯю нуфуз, ҳам масъулияти ӯ бештар мешавад. Ташкилоти партиявӣ бошад, дорои барномаи аники амалиёт хоҳад гардид, ки онро аъзои дар коллектив коркунандаи партия тарафдорӣ кардаанд».

Дар партия дар бораи роҳҳои демократонии ҳаёти дохилипартиявӣ мубоҳиса давом дорад. Коллективҳои меҳнатӣ ҳар қадаре ки бештар мустақилият ба даст оранд, ба ин масъала ташкилотҳои партиявӣ ҳамон қадар ҷиддитар муносибат менамоянд. Зеро онҳо бисёр корҳоро бояд иҷро кунанд. Ба муқобили зуҳуроти манфиатпарастии гурӯҳӣ ва ҳаргуна таҳрифи адолати иҷтимоӣ маҳз коммунистон бояд мубориза баранд.

Сарвари бозсозӣ, пешоҳанги дигаргунсозиҳо будан вазифаи ҳар ташкилоти партиявӣ, ҳар узви партия мебошад. Бинобар ин дар фаъолияти партия низ аз маҷбуркунӣ ба боваркунонӣ, аз усулҳои маъмурию фишороварии роҳбарӣ ба таъсиррасонӣ ба ақлу идрок гузаштан ва бо қувваи ибрат таъсир кардан лозим аст. Дар ин маврид бояд тамоюлоти пуркимат муҳофизат карда шавад. Сарвати аз ҳама калон барои ҷамъият одами меҳнаткаш мебошад. Кам кардани аҳамияти меҳнати сермаҳсул, таҷрибаи пешқадам маънои расондани зарар ба дигаргуниҳои муносибатҳои истеҳсолиро дорад. Аз ин ҷиҳат андешаҳои котиби ташкилоти партиявии цехи дуюми бофандагии фабрикаи ҷӯроббофӣ Н. С. Милексетов ҷолиби диққат аст: «Агар пештар пешқадамони истехсолотро таърифу тавсиф карда, боло бардоранд, пас акнун ба ҳадди дигар мерасонанд — ҳамаашро баробар зери тозиёнаи танқид мегиранд. Дар тарҷумаи ҳоли меҳнатии ман воқеаҳо ҷой доштанд, ки ҳоло ба назар беҳуда менамоянд. Бо супориши комитети партиявӣ боре ман рапорти меҳнатӣ додам. Он гоҳ ман зарбдор будам, ҳозир ҳам бад кор намекунам. Аммо ҳамон одамоне, ки барои рапорт ба ман супориш дода буданд, акнун онро ба хотир оварда, механданд. Зимнан, сухан на дар бораи ман меравад. Оҳанги баҳо ба меҳнат дигар шудааст».

Оре, котиби партиявӣ на дар бораи намоишкорӣ ва ҳаёҳуи атрофи пешқадамон сухан меронад. Ӯ ғами дигар чизро мехӯрад. Дар шароити нави хоҷагидорӣ мусобиқа ба он тавре ки пештар буд, хусусияти замони рукуд гардидааст. Аммо оё ба бозсозӣ одамоне, ки ба онҳо баробар шудан, аз онҳо таҷрибаю маҳорат омӯхтан мумкин аст, лозим нестанд? Мусобиқа чунин одамонро муайян мекунад, вале онро аз расмиятчигӣ, номуташаккилӣ тоза карда, бо мазмуни нав ғанӣ гардондан лозим аст. Албатта, дар ин бобат сухани ҳалкунандаро комитетҳои иттифоқи касаба мегӯянд, вале ташкилотҳои партиявӣ низ набояд дар канор бошанд. Онҳоро на ҳисоби хоҷагӣ, на иҷора аз кори ташкилотчигии оммавӣ, ташвиқоти сиёсӣ озод намекунад.

ТАҒЙИРОТИ иқтисодиёт зарурати бозсозии структураи фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ба миён овард. Ташкилотҳое, ки ин корро анҷом дода, талаботи айёмро дарк намуданд, обрӯю нуфузи худро дар коллективҳои меҳнатӣ нигоҳ доштанд. Ба қатори онҳо ташкилоти партиявии иттиҳодияи истеҳсолию бинокории «Душанбежилстрой» ва баъзе дигаронро дохил кардан мумкин. Мутаассифона, мисолҳои дигар низ бисёранд: ташкилотҳои партиявӣ зимни воқеаҳое, ки бо интихоби роҳбарон, гузариш ба усулҳои нави хоҷагидорӣ алоқаманд буданд, симои худро аз даст доданд. Ин ба аксарияти ташкилотҳои партиявии корхонаҳои саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ, ки аз кори дар ҳаёт татбиқ намудани роҳи стратегии партия — ислоҳоти куллии иқтисодӣ дур шуданд, хос аст.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии республика бояд мисоли муносибатҳои навро ба таъмини идеологии ислоҳоти иқтисодӣ нишон диҳад. Вай чи тавр амал мекунад? Дар моҳи апрели соли 1988 котиботи КМ барномаи тайёрии корхонаҳо ва ташкилотҳои Агропроми давлатии РСС Тоҷикистонро барои гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ муҳокима ва тасдиқ кард. Барои татбиқи ин барнома гурӯҳи кории комплексӣ ташкил дода шуд, ки ба ҳайати он коркунони партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва олимон дохил мешаванд. Таҳлили вазъияти иқтисодии колхозҳо, совхозҳо ва корхонаҳое, ки ба иҷора мегузаранд, ташкили машғулиятҳои минтақавӣ аз рӯи барномаи мактабҳои иқтисодиёти амалӣ барои аппарати идораи колхозу совхозҳо ва корхонаҳои Агропроми давлатии республика, инчунин расондани ёрии мушаххаси амалӣ ба корхонаю ташкилотҳо қисми таркибии ин барнома мебошад. Ҷамъбасту татбиқи фикру мулоҳизаҳо ва ақидаю идеяҳо зуд натиҷа бахшид. Чунончи, дар ноҳияи Коммунистӣ аз моҳи сентябри соли 1988 то моҳи марти соли 1989 шумораи иҷоракорон аз 80 ба 266 нафар, ҳаҷми замини киште, ки ба звеноҳои оилавӣ ва иҷоракорон дода шудааст, аз 1,9 ҳазор га ба 6,4 ҳазор га расид. Коллективҳои иҷоракор 605 га токзор, 2089 сар чорвои калони шохдорро ба парво гирифтанд. Ҳангоми ташкили коллективҳои иҷоравӣ ба расмиятчигӣ ва кашолкорӣ роҳ дода нашуд. Дар натиҷа нишондиҳандаҳои иқтисодии кори хоҷагиҳо беҳтар гардид.

Минбаъд котибот ва бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафти инкишофи муносибатҳои иҷоравиро назорат кард. Дар моҳи феврали соли 1989 бюрои КМ масъалаи кори ташкилотчигӣ ва сиёсии ташкилотҳои ибтидоии партиявии колхозу совхозҳои алоҳидаи ноҳияҳои Ленин ва Шаҳртусро оиди ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, шаклҳои иҷоравии ташкил ва додани музди меҳнат муҳокима намуд. Дар моҳи сентябри соли 1989 дар котиботи КМ дар бораи кори ташкилоти ибтидоии партиявии заводи консерви Қӯрғонтеппа оиди сафарбар кардани ҷидду ҷаҳди коммунистон ва тамоми коллектив барои гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ масъала муҳокима шуд, бюрои КМ кори комитети партиявии ноҳияи Коммунистиро оид ба ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ омӯхт.

Ҳангоми муҳокимаи ин масъалаҳо натиҷаҳои ба дастомада таҳлил, таҷрибаи пешқадам ҷамъбаст карда, саҳву хатоҳо ва камбудиҳои кор нишон дода шуданд. Ин гуфтугӯи ҳамкорону ҳамфикрон буд, ки онҳо барои беҳдошти кор маслиҳатҳои муфид доданд. Аммо роҳ аз қабули қарорҳо то иҷрои онҳо хеле тӯлонист. Масалан, дар соли 1977 дар бюрои КМ ҳисоботи котиби ташкилоти партиявӣ ва директори заводи арматураи ба номи С. Орҷоникидзеи Душанбе дар бораи гузариши корхона ба ҳисоби хоҷагӣ шунида шуд. Сипас, дар моҳи июни соли 1988 масъала васеътар — дар бораи таъмини идеологии ба шароити нави хоҷагидорӣ гузаштани саноати республика муҳокима гардида, қарор қабул шуд. Барои иҷрои ин қарор органҳои партиявӣ ҷидду ҷаҳд мекунанд, бо вуҷуди ин дар саноат ҳозир ҳам бисёр корхонаҳо на фақат дар шароити ҳисоби хоҷагии воқеӣ кор намекунанд, балки зарар ҳам меоваранд. Ғайр аз ин умуман дар ин соҳа интизоми молфиристӣ аз рӯи шартномаҳо суст аст.

Дар моҳи марти соли 1989 комитети партиявии шаҳри Душанбе бо иштироки кормандони КМ пленум гузаронда, дар он вазъияти иқтисодиёти шаҳрро таҳлил намуд ва вазифаи таъмини партиявию сиёсии инкишофи муносибатҳои иҷоравӣ ва ҳаракати кооперативиро дар саноат муайян кард. Қайд шуд, ки гузариши корхонаҳо ба ҳисоби хоҷагӣ ҳанӯз самараи лозимӣ намебахшад, харчанд ки умуман корхонаҳое, ки дар шароити ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд, назар ба корхо-

наҳои бо усули кӯҳна коркунанда натиҷаҳои беҳтар ба даст меоваранд. Дар ин корхонаҳо суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат, фоида баланд аст, маблағҳои асосӣ, ресурсҳои моддӣ самарабахш истифода мешаванд. Аммо мутамарказонии беҳад, ки ба усули маъмурию фармонфармоии идора водор месозад, ҳанӯз ҳис карда мешавад ва он ба ҷорӣ намудани усулҳои иқтисодии идора халал мерасонад.

Пленум тактикаи фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявиро дар шароити нави хоҷагидорӣ муҳокима кард. Вай қайд намуд, ки аз вазифаҳои хоҷагӣ ва таъҷилии амрдиҳӣ озод кардани органҳои партиявӣ маънии аз ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ дур шудани онҳоро надорад. Баръакс, вай минбаъда баланд бардоштани савияи салоҳият, масъулият ва аз бар кардаани усулҳои сиёсии роҳбариро тақозо менамояд.

Дар давоми соли 1989 КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитети партиявии шаҳри Душанбе ба корхонаҳо ва ташкилотҳо бештар аз 20 бригадаи мутахассисон, олимон ва коркунони партиявиро фиристоданд. Ин бригадаҳо фаъолияти молиявию хоҷагии корхонаҳоро омӯхта, ёрии амалӣ расонданд.

Усулҳои иқтисодии идора дар зинаи территорияҳо низ инкишоф меёбанд. Дар ин бобат таҷрибаи кори комитети партиявии ноҳияи Марказиро бояд қайд кард. Дар ин ҷо гурӯҳи ташаббускор ташкил ёфтааст, ки ба он кормандони партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, олимон, намояндагони аҳли ҷамъият дохил мешаванд. Мақсади фаъолияти ин гурӯҳ барои гузаштан ба худидораи маҳаллӣ тайёр кардани ноҳия мебошад. Мубоҳисаҳо гузаронда, таҷрибаи дигар минтақаҳои мамлакат ҷамъбаст карда мешавад. Дар кори гурӯҳи иқтисодшиносони намоёни республика, роҳбарону мутахассисони корхонаҳои калони ноҳия иштирок меварзанд. Комитети партиявии ноҳия ба ин кор роҳбарӣ мекунад.

Тадқиқоти дар корхонаҳо гузарондашуда нишон медиҳад, ки муносибатҳои иҷоравӣ барои хоҷагидории бештар самарабахш шароит муҳайё месозад. Ба ин на танҳо саъю кӯшиши одамон барои ба даст овардани музди зиёд, балки манфиатдории онҳо барои беҳдошти соҳаи истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ низ таъсири мусбат мерасонад. Чунончи, соли гузашта суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат дар ин корхонаҳо 10 фоизро ташкил дод, ҳол он ки ин афзоиш умуман дар саноати республика 1,7 фоизро ташкил мекард.

Самараи муносибатҳои иҷоравӣ дар мисоли корхонаҳое, ки пештар зараровар буданд, махсусан назаррас аст. Масалан, ба фабрикаи «Армуғон»-и Душанбе ҳамагӣ панҷ моҳ лозим омад, то ки дараҷаи даромаднокиро аз 14 ба 21 фоиз расонда, қарзашро аз 650 ҳазор то 260 ҳазор сӯм кам кунад.

Дар марҳалаи ҳозираи ислоҳоти иқтисодӣ ташкилоти партиявии республика вазифаи худро дар соҳаи иқтисодиёт аз он иборат медонад, ки дар бораи бозсозии муносибатҳои иқтисодӣ дар асоси гуногунии шаклҳои моликият, мустаҳкам намудани принципи социалистии тақсимот, ташкили бозори танзимшаванда, ташаббусу кордонӣ афкори ҷамъиятиро ташаккул диҳад.

Дар республикаи мо муносибатҳои иҷоравӣ ба системаи хоҷагидорӣ дохил мешаванд, дар ташкили меҳнат, психология ва ақидаи одамон бисьёр тағьирот ба амал меояд. Чизи нав бо душворӣ муяссар мегардад, ҳаёт масъалаҳои хеле мураккабро ба миён мегузорад. Ин масъалаҳои оид ба таъсири партиявӣ ба инкишофи муносибатҳои иҷоравӣ, мавкеи коммунистон дар коллективҳои иҷоравӣ, нақш ва вазифаҳои гурӯҳҳои партиявӣ мебошанд. Онҳоро танҳо бо роҳи тағьир додани тарзу усул ва шаклҳои кор, муайян намудани муносибатҳои нав нисбати роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт ҳал кардан мумкин аст.

# СИҲАТИИ ИҶТИМОӢ:

# ТАШХИСИ ОН ЧӢ ГУНА АСТ?

## («МИЗИ МУДАВВАР»-И МАҶАЛЛА ДАР НОҲИЯИ СОВЕТ)

ДАР ШАРОИТИ демократонии ҷамъияти мо дар ҳама ҷо пойдор гардондани чунин муҳити маънавию психологие аҳамияти махсус пайдо мекунад, ки он ба пурратар худзоҳиркунии шахсият, истифодаи тамоми қувваю қобилиятҳои он баҳри иҷрои вазифаҳои бозсозӣ мусоидат намояд. Масъалаҳои бо он алоқаманд гуногунанд, вале онҳо ҷиҳати умумие доранд, ки ҳоло падидаи принципан нави кори органҳо ва ташкилотҳои партиявиро муайян мекунад. Ин падидаи нав ба ҷои «фарогирӣ»-и умумии пештараи «омма»-и беқиёфа корбарӣ бо одами мушаххас ва таъсиррасонӣ ба ӯ мебошад.

Маҳз ҳамин тавр, тавассути алоқа бо одамони зинда бевосита дар маҳалҳо, дар соҳаҳои муносибатҳои оилавию маишӣ, истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ тарзу усулҳои сиёсии таъсиррасониро, ки дар роҳбарии партиявӣ қобили қабул мебошад, дар амал татбиқ кардан мумкин аст. Барои амиқ дарк кардани он мулоқоти гирди «мизи мудаввар»-и маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» дар мавзӯи **«Комитети партиявӣ ва муҳити маънавию психологии оила, коллектив, деҳот»**, ки дар ноҳияи Совет баргузор гардид, кӯмак расонд.

Дар мулоқот коркунони роҳбарикунандаи комитети партиявии ноҳия, котибони комитетҳои партиявии хоҷагиҳо, раисони комиҷроияи Шӯроҳои ноҳиявӣ, посёлкавӣ, қишлоқии депутатҳои халқ, ходимони органҳои муҳофизати ҳуқуқ, директорони совхозҳо ва мактабҳои маълумоти умумӣ, намояндагони зиёиёни деҳот, ветеранҳои ҷанг ва меҳнат ширкат варзиданд. Мулоқотро котиби комитети партиявии вилояти Хатлон **Ш. Б. Усмонова** сарварӣ намуд. Баъди нутқи муқаддимавии ӯ сармуҳаррири маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» **Ҷ. Л. Латифов** ба ҳозирон муроҷиат кард. Вай ҳозиронро ба гуфтугӯи гирди «мизи мудаввар» даъват намуда, гуфт, ки барои муҳокимаи проблемаҳо, мубодилаи афкор ва таҷриба бевосита аз худи маҷалла низ истифода бояд бурд. Вай ҳамчунин дар бораи нақшаҳои эҷодии коллективи редакция нақл кард.

Дар бораи муҳити маънавию психологӣ пештар ҳам бисьёр сухан меронданд. Аммо акнун ин мавзӯъ дар назди иштирокчиёни мулоқот тобиши нав пайдо намуд. Ҳозирон қолабҳоеро, ки аз рӯи онҳо одатан ташкилотҳои партиявӣ ҳисоботу маълумот тартиб медоданд, қатъи назар карда, дар асоси мушоҳидаҳои амалӣ мулоҳизаҳои худро баён намуданд. Онҳо на аз рӯи маълумотҳои миёна ё умумӣ, балки мувофиқи вазъияти ташаккулёфтаи ин ё он участка хулоса мебароварданд. Вобаста ба вазъияту воқеаҳои муайян нуқтаҳои назарии онди мавзӯъ дарку мулоҳиза карда мешуд. Барои беҳтар асоснок ва таъсирбахш кардани фикру мулоҳизаҳо бисьёр иштирокчиёни мулоқот муқоисаҳои образнок оварда, панду ҳикматҳоро истифода мебурданд, ки ин муҳокимаро шавқангез мекард. Ҳис карда мешуд, ки бозсозӣ фаъолони партиявиро чи тавр тағйир дода, водор менамояд, ки аз қолабҳои кӯҳна даст кашида, мустақилона фикру мулоҳиза ронанд.

АЗ СӮҲБАТИ ФАРДӢ — БА МУКОЛАМА. Муҳити солими маънавию психологӣ, таъкид шуд дар мулоқоти гирди «мизи мудаввар», чунин ҳолати муоширати инсонии иҷтимоию иқтисодӣ, маънавию ҷисмониро дар назар дорад, ки он ягонагии фаъолияти фардӣ ва коллективӣ, риояи манфиатҳои шахсӣ ва ҷамъиятӣ, манфиатҳои хоси миллӣ ва умумисоциалистӣ, серҳаракатии инкишофи диалектикиро таъмин менамояд. Ҳол он ки бисьёр чизҳо дар ноҳия ҳанӯз ба ин тавсифот мувофиқат намекунанд. Равандҳои мусбатро дастгирӣ намуда, дар айни ҳол роҳҳои рафъи тамоюлот ва рӯҳияи носолимро суботкорона ҷустуҷӯ кардан лозим аст.

Қайд шуд, ки дар кори солим гардондани муҳити маънавию психологӣ ташкилотҳои партиявӣ бояд хусусиятҳои ташаккули онро дар шароити муносибатҳои нави иқтисодии деҳот пурратар ба ҳисоб гиранд. Бегонагии деҳқон аз моликият бартараф сохта, пайвасти типҳои гуногуни хоҷагидории социалистӣ пойдор мешавад, характери муносибатҳои истеҳсолию тақсимотӣ тағьир меёбад. Ҳамаи ин бо тамоюлоти нави сарватҳо, таҷдиди меъёрҳо, дигаршавии психология алоқаманд буда, табиист, ки дар кайфияти ҳоли иҷтимоӣ, шуури ҷамъиятӣ, робитаҳои байнишахсӣ инъикос мешавад. Барои дарки беҳтари ин равандҳои амиқ тадқиқоти социологӣ дар чунин хоҷагиҳои ноҳия, монанди совхозҳои «Кангурт», «50-солагии Тоҷикистон», «Совет-1», ки шаклҳои гуногуни кооператив ва иҷора дар зироат ва чорводорӣ пешомадҳои калон фароҳам меоваранд, кӯмак хоҳад расонд.

Иштирокчиёни мулоқоти гирди «мизи мудаввар» коллективи меҳнатиро чун ячейкаи ибтидоии худидора баррасӣ намуда, омилҳои ин умумияти муташаккилонаи одамонро дар фаъолияти истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ таҳлил ва сабабҳои суст шудани фаъолии иҷтимоиро ошкор карданд. Ба ҷиҳатҳои гуногуни муносибатҳои мутақобилаи аъзои коллектив — байни шахсони вазифаашон баробар, байни тобеон ва роҳбарон, инчунин байни шахсият ва коллектив диққат ҷалб карда шуд. Ҳангоми мубодилаи афкор ба бисьёр ҷиҳатҳои «нозук», ки пештар ҳатто фикр ҳам намекарданд, дахл карда шуд. Сухан дар бораи нигаҳ доштани ҳолати мусбати эҳсосотӣ, равонии психологӣ, рафъи вазъияти ихтилофнок мерафт. Ба қобилияти органҳои маҳаллии партиявӣ, шӯравӣ, ҷамъиятӣ барои идораи муҳити маънавию психологӣ баҳо дода шуд.

Ба ин муносибат котиби якуми комитети партиявии ноҳияи Совет **С. Г. Сафаров** як қатор проблемаҳои хеле муҳимро ба муҳокима гузошт.

— Иҷозат фармоед аз фурсат истифода бурда, ба ташаббускорони «мизи мудаввар», ки барои гузарондани мулоқот маҳз ноҳияи Советро интихоб кардаанд, изҳори миннатдорӣ намоям, — гуфт вай. — Барои ташкилоти партиявии ноҳияи мо маҳз ҳозир зарурат ба чунин гуфтугӯ ба миён омадааст, зеро айёми мо дарку мулоҳизаи падидаҳои нави амалия ва мутобиқ гардондани ҷидду ҷаҳдро барои оянда тақозо менамояд. Комитети партиявӣ механизми ташаккульёбии муҳити маънавию психологиро дар ноҳия омӯхта, ба чунин хулоса омад, ки аз усулҳои кӯҳнаи маҷбурии гузарондани чорабиниҳои сиёсии оммавӣ даст накашида, мо ба муҳити маънавӣ ягон таъсири назаррасе расонда наметавонем. Комитетҳои партиявии ноҳия танҳо усулҳои роҳбарии сиёсиро, ки аз тарбия, боваркунонӣ, муташаккилгардонӣ иборат аст, аз бар намуда, натиҷаҳои дилхоҳ ба даст меовардагӣ шуданд.

... Чунон ки таҷрибаи мулоқот бо меҳнаткашони деҳот дар ҳудуди Шӯроҳои қишлоқҳои Кангурт, Ватан, Қӯшкия, Балҷувон ва сокинони маркази ноҳия нишон дод, роҳи дурусти ягона муколамаи ошкорои роҳбарони партиявӣ, шӯравӣ, хоҷагӣ бо одамон, муколамаи рӯ ба рӯ ва баробар ба ҷои фармонфармоии пештара мебошад. Дар ин мулоқотҳо бисьёр масъалаҳои ободонӣ, иҷтимоию маданӣ ва маишӣ, тарбияи сиё-

сӣ ва ахлоқӣ на фақат муҳокима, балки ҳал карда шуданд. Чунин мулоқотҳо бо аҳолӣ ба мо ёрӣ мерасонад, ки неруи буньёдкории хоси онро бештар ошкор созем ва истифода барем, ки ин бо беҳшавии кайфияти ҷамъиятӣ, мустаҳкам гардидани солимии иҷтимоии аҳолӣ ва дар ниҳояти кор ба афзоиши самараи меҳнат мусоидат мекунад. Натиҷаи ҳамин аст, ки ноҳия планҳои истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқро мунтазам иҷро карда, ислоҳоти иқтисодиро собитқадамона ба амал мебарорад.

... Аммо дар кори комитети партиявии ноҳия ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бисьёр камбудию нуқсонҳо низ ҳастанд, ки онҳо касро ба ташвиш меоваранд. Масалан, суръати афзоиши самараи истеҳсолӣ-иқтисодии меҳнат хеле суст аст. Яке аз сабабҳои ин дар баробари душвориҳои таъминоти моддию техникӣ ва озуқаворӣ дараҷаи пасти истифодаи захираҳои меҳнатӣ ва дар баъзе участкаҳо—ташкили меҳнат мебошад. Ғайр аз ин, дар мо дар соҳаи истеҳсолот принципҳои адолати иҷтимоӣ на ҳамеша риоя карда мешавад, ки ин ҳам ба муҳити маънавию психологӣ ва, аз ин рӯ, ба самараи меҳнат таъсири манфӣ мерасонад. Демократонӣ ва ошкорбаёнӣ кӯмак мекунад, ки ин камбудиҳо зудтар барҳам дода шаванд.

... Мо кадом сохаи ҳаёти ноҳияро гирем, дар ҳама ҷо сабаби монеаҳо истифодаи нопурраи имкониятҳо мебошад. Масалан, маълум аст, ки муҳити маънавию психологиро аз бисьёр ҷиҳат фаъолии иҷтимоии занон муайян менамояд. Дар ин бобат проблемаҳои ҳалношуда (ва ҳалнашаванда) бисьёранд. Қадамҳои нахустини комитети партиявии ноҳия барои вусъати кори шӯроҳои занон шароит муҳайё намуд. Ин махсусан баъди гузарондани слёти занони ноҳия дар боғи маданият ва истироҳат, ки ба дарку мулохизаи роли онҳо дар бозсозӣ бахшида шуд, назаррас гардид. Мо аз расмиятчигӣ ва қолабҳои кӯҳна даст кашида, барои эҷодкорона тартиб додани программа ба фаъолаҳо мустақилияти пурра додем. Пештар чунин ҷамъомадҳои занон аз қабули ҳар гуна ӯҳдадориҳои сохта, ки кас аз он дилгир мешуд, иборат буду халос. Дар натиҷаи дасткашӣ аз қолабҳо ин слёт хеле шавқовару пурмазмун гузашт. Акнун муҳим аст, ки рӯҳи ба занон бахшидаи слёт нигоҳ дошта шавад.

... Дар шароите, ки душманони идеологӣ ба сохти социалистии мо ҳамла меоранд, вазифаи партиявию сиёсии мо аз он иборат аст, ки обрӯю нуфуз ва сарватҳои онро мохирона муҳофизат намоем. Бар хилофи ақидаҳои нодуруст дар бораи пастшавии обрӯи Қувваҳои Мусаллаҳи СССР ва кӯшиши нисбат ба ҳайати шахсии он ба амал овардани муносибати манфии аҳолии гражданӣ мо бояд анъанаҳои хуби бо тантана гуселонидани ҷавонон ба хизмати ҳарбӣ, мушарраф гардондани волидони аълочиёни тайёрии ҷангӣ ва сиёсӣ, мулоқоти ҷавонони аз хизмати ҳарбӣ баргаштаро бо собиқ ҷанговарон — намояндагони наслҳои калонсол ва ҷавонони синни даъватӣ ҳамаҷониба мустаҳкам кунем ва инкишоф диҳем.

... Ташаббуси комитети партиявӣ ва комиҷроияи ноҳия дар бобати гузоштани муҷассамаҳои ёдгорӣ ба ҳамдиёрони пуршарафи мо — Қаҳрамонони Иттифоқи Шӯравӣ С. Амиршоев, С. Турдиев ва И. Шарифов, шоири халқӣ Бобоюнус Худойдодзода, барқарор намудани ёдгориҳои таърихию меъморӣ — мақбараи Ҳоҷӣ Ҳусейни кангуртӣ барои инкишоф додани ҳисси гражданӣ чун яке аз ҷузъҳои ҳатмии таркибии муҳити солими маънавии психологӣ дар ҳамаи соҳаҳои муносибатҳои социалистӣ нигаронда шудааст. Ин ташаббусҳо аз тарафи аҳолӣ ҳарҷониба дастгирӣ карда шуданд. Зиёда аз ин, онҳо натиҷаи муколимаи бевоситаи коркунони партиявию шӯравӣ бо аҳолӣ мебошанд.

... Дар совхозҳои «Совет-1», «Совет-2» мактабҳои миёнаи №№ 1, 6,

7, 13, 14 ва мактаби ҳаштсолаи № 39 бо иштироки сокинони маҳаллӣ лавҳаҳои ёдгорӣ гузошта, дар онҳо номи ҳамқишлоқиёнеро, ки дар ҷангҳои гражданӣ ва Бузурги Ватанӣ ҳалок гардидаанд, сабт карданд, ки ин бешубҳа ба насли наврас таъсири хуби тарбиявӣ мерасонад. Аммо ин фақат як ҷиҳати тарбияи ҳарбию ватандӯстӣ мебошад. Ҷиҳати дигар ин аст, ки дар ҷавонон тафаккури нави сиёсӣ тарбия карда шавад, то ки ин имконият диҳад онҳо хусусияти вазъияти ҳозираи байналхалқӣ, маънии ба дараҷаи кофии оқилона нигоҳ доштани иқтидори мудофиавиро дарк карда тавонанд. Ин ва тайёрии зарурии психологии ҷанговарони оянда ба хизмати ҳарбӣ дар шароити вазъияти мураккаби сиёсӣ ва иқтисодии мамлакат дар мо ба қадри кофӣ ҳоло ҳис карда намешавад.

... Ташхиси дурусти сиҳатии иҷтимоӣ бидуни назардошти вазъияти диндорӣ дар ноҳия аз имкон берун аст. Дар ин бобат дар кори комитети партиявии ноҳия ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ нуқсонҳо бисьёранд. Аз нуқтаи назари қолабӣ ба дин зудтар халос шуда, муносибатро ба диндорон ва худи гузориши пропагандаи атеистӣ тағьир бояд дод. Акнун алоқаро бо мӯйсафедони обрӯманди қишлоқ, ки пештар танҳо барои диндор буданашон худро аз онҳо дур мегирифтем, мустаҳкам мекунем. Такья ба онҳо барои пурзӯр кардани тарбияи ахлоқии ҷавонон, таҷдиди унсурони расму оинҳои миллӣ, ки ноҳақ бадном шуда буданд, пешгирӣ намудани фоҷиаи худсӯзӣ, кам кардани хароҷоти тӯй, дафн ва дигар оинҳо, баланд бардоштани роли ҷамъомадҳои сокинони деҳот чун органҳои худидораи ҷамъиятӣ имкониятҳои иловагӣ фароҳам меоварад.

... Албатта, ин принципнокиро ҳангоми баҳодиҳӣ ба вайрон кардани қонунгузории шӯравӣ оид ба оинҳои динӣ истисно намекунад. Аммо танҳо бо чораҳои пешгирӣ кор буд намешавад, бояд ба он муваффақ шуд, ки чунин фактҳоро худи аҳолӣ (аз ҷумла диндорон ҳам) маҳкум намоянд, чунон ки, масалан, ҳангоми мулоқоти коркунони партиявӣ ва ходимони органҳои муҳофизати ҳуқуқ бо сокинони ҳудуди Шӯрои қишлоқҳои Ватан ва Қангурт, ки мо ташкил карда будем, ҳамин тавр шуд.

... Мо бояд дар воситаҳои аёнии тарғиботӣ панду ҳикматҳои мутафаккирони бузурги гузашта, абьёти рӯҳбахши шоирон, зарбулмасал ва мақолҳои халқиро дар бораи ахлоқу одоб, шаъну шараф, муҳаббату дӯстӣ, эҳтироми калонсолон, меҳнатдӯстӣ, сифатҳои инсонӣ, қарзи оилавӣ ва гражданӣ фаровон истифода барем. Агар мо мероси маънавии худро фаромӯш созем, бохт мекунем, бераҳму шафқат мешавем. Риояи ахлоқи муқаррарии умумиинсонӣ моро ба пояи баланд расонда, муносибатҳои ҳамдигариро солиму накӯ мегардонад.

Директори совхози «50-солагии Тоҷикистон» **Д. Қаюмов,** раиси комиҷроияи ноҳия **А. Шоев,** методисти шӯъбаи маорифи халқ **Р. Шукуров,** сардори шӯъбаи корҳои дохилӣ **М. Абдуллоев** ва дигарон сӯҳбатро давом дода, аз мушоҳидаҳои худ оиди таъсири омилҳои мусбату манфӣ ба муҳити маънавию психологӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ва маҳалҳои аҳолинишини ноҳия нақл намуданд. Аз мисолҳои овардаи онҳо маълум гардид, ки дар муносибатҳои байни шахсон махсусан норасоии меҳру накӯкорӣ сахт таъсир мегузорад. Ба атрофиён шахсе некӣ карда метавонад, ки агар худ дар хурдсолӣ аз он маҳрум нагашта бошад.

## ГАРМИИ ОТАШДОНИ ХОНАДОНРО НИГАҲ БОЯД ДОШТ...

Беҳбудии оилаҳо асоси солимии иҷтимоии ҷамъият аст. Маҳз дар оилаҳо, ки муносибатҳои зану шавҳар ва ӯҳдадориҳои волидон танзим мегарданд, заминаи ҳамон принципҳои ҳаётие гузошта мешавад, ки бидуни аз худ намудани он кас наметавонад бо дигар одамон ва умуман ҷамъият муносибат кунад. Мо бо бисьёр оилаҳои маънан солим дар посёлкаи Совет дар иди анъанавии кӯчаҳо шинос шудем. Ин ид пеш аз

мулоқоти мо дар гирди «мизи мудаввар» баргузор гардида, як навъ сарахбори ҳамин мулоқот буд. Вай мавзӯи муҳокимашавандаро таҷассум намуда, барои фикру мулоҳиза ахбори фаровон дод.

Ин ид ба ду кӯча-кӯчаҳои ба номи Ленин ва Томин бахшида шуд. Сокинони онҳо ҳавлиҳо, роҳу пайроҳаҳоро рӯфта тоза ва таъмир карданд, ба тартиб оварданд. Худи онҳо низ либоси идона ба бар карда, ба кӯча баромаданд, то ки, чунон ки мегӯянд, ҳам одамонро бинанду ҳам худашонро ба дигарон нишон диҳанд.

Дар сари роҳ ба рӯи ҳавлиҳо катҳои васеъ гузошта, палосу қолин густурданд, бо дастурхони зебои пурнозу неъмат оро доданд. Ба гирду атроф намунаи маҳсули дастони худ — либос, чизҳои ороишӣ, чизу чора ва асбобу анҷоми хонаро ба намоиш гузоштанд. Бисьёр истеъдодҳо маълум гардиданд. Ҷомаҳои зардӯзӣ, болин, сачоқу тоқиҳои гулдӯзӣ, сӯзанӣ, сандуқу гаҳвораҳои пур аз нақшу нигор ва кандакорӣ, либоси арӯсию домодӣ, ки чашм аз тамошояшон сер намешавад, дар стендҳои оилавӣ гузошта шудаанд ва ҳамаи ин маҳсули дастони пурҳунари мардум буданд. Ин эҷодиёти онҳо аз он ҷиҳат ҳам хеле пурқимат аст, ки ба таҷдиди ҳунарҳои бадей ва санъати амалии мардум мусоидат менамояд.

Аввалин чизе, ки мо дар кӯчаҳо гашта эҳсос намудем, бӯи форами нонҳои гарм буд. Ин ҷо даҳҳо хели нонро дидан мумкин аст. Дар ҳар хонадон танӯр мавҷуд аст, ки ба мардум аз ниёгони худ мерос монда, он ивазнашаванда аст. Ҳар соҳибхоназан ба тарзи худ нон мепазад. Ҳамаи ин файзу баракати оташдони хонадон буд.

Ҳар як дастурхонро оши палав, кабоб, манту, самбӯса, лағмон, шӯрбо, шарбату ҳалво, дигар хӯрокҳои аз ширу қаймоқ ва сабзавот ба таври хоса тайёр кардашуда оро медод. Рӯи дастурхон аз меваи боғсебу анор, ангуру зардолу ва бодом низ пур буд.

Соҳибони дастурхонҳои пурнозу неъмат ҳамсояҳои худ ва роҳгузарҳоро ба зиёфат даъват мекарданд. Одам бо одам, оила бо оила аз наздик шинос шуда, ҳама гарму ҷӯшон сӯҳбат меоростанд, дар бораи хурсандиву ташвишҳои худ нақл менамуданд.

Меҳру муҳаббат, якдилӣ, масъулияти ҳамдигар барои обрӯи оила, таъмини моддии рӯзгор, муҳити солими маънавӣ, таълиму тарбияи фарзандони хоси оилаҳои Абдулфаттоҳ Ваҳҳобов ва Ҳидоятхон Султонҷонова, Челиш Авазов ва Нуринисо Мамадкулова, Гадо Табаров ва Равшангул Зоирова мебошад. Абдулфаттоҳ Ваҳҳобов ҳанӯз дар солҳои 30-юм бо даъвати партия чун узви комсомол ихтиёрӣ аз Фарғона ба ин ҷо барои ба кор андохтани заминҳои нав омадааст. Аз ҳамин ҷо соли 40-ум ба ҳимояи Ватан рафт. Соли 44-ум ба тӯпчии диловар дар яке аз мавқеъҳои ҷангии Фронти якуми Белоруссия билети партиявӣ супориданд. Аз ҳамон вакт ин ҷониб ӯро чун узви партия дар ҳама ҷо мешиносанд. Абдулфаттоҳ чун инвалиди гурӯҳи дуюм аз фронт баргашт ва дар давраи осоишта низ ба вай лозим омад, ки на камтар аз майдони ҷанг ҷасорату мардонагӣ нишон диҳад.

Дар ҳар кадом кори ба худаш дастрас бо тамоми қувва ҷаҳду ҷадал намудан ва дар ташкилоти партиявии хеш фаъолона ширкат варзидан барои ӯ қоидаи ҳатмӣ шуда мондааст. Писарону духтарони ӯ, ки муаллиму иқтисодшинос, мутахассисони соҳаи дигари дониш гардидаанд, меҳнатдӯстӣ, поквиҷдонию ҳалолкорӣ, шуурнокии гражданиро аз падару модар мерос гирифтаанд. Дар иди кӯча мо Абдулфаттоҳ Ваҳҳобов ва завҷаи ӯ — Ҳидоятхонро дар иҳотаи даҳ нафар фарзандон, сию ду нафар набераҳо ва се нафар абераҳо дидем. Ин оилаи калон, ки якҷоя бо домодон ва келинҳо одамони якчанд миллатро муттаҳид мегар-

донад, мисоли равшани муносибатҳои хушахлоқонаи дохили оилавӣ мебошад.

Мулоқот бо чевари гулдаст Нуринисо Мамадқулова, бо шавҳари ӯ муаллими кӯҳансол Чалиш Авазов моро шоду мамнун гардонд. Бовар намекардем, ки ин зани меҳнатдӯст бо вуҷуди солхӯрда будан ва бори гарони тарбияи фарзандон (ӯ низ амсоли Ҳидоятхон, қаҳрамонмодар аст) маҳорати ҳайратангези зардӯзиро маҳфуз доштааст. Даҳҳо нафар иштирокчиёни ид маҳсули дастони ӯ — ҷомаву тоқӣ, сарбанду хилъатҳои зардӯзиро тамошо карда, ба санъаташ қоил шуданд.

Ҳар кадоми ин оилаҳо, ки ба ташаккули муҳити маънавию психологии тамоми кӯча мусоидат менамояд, ба таври худ ҷолибу ҷаззоб аст ва як узви нотакрори тамоми иттиҳоди мардумро ташкил менамояд. Бадеият ва пурмазмунии композицияи идона, ки Равшангул Зоирова ва Гадо Табаров бо иштироки фаъолонаи фарзандон дар назди хонаашон барпо кардаанд, диққати ҳамаро ба худ ҷалб намуд. Бидуни маснуоти мухталифи кулинарӣ ва василаи рӯзгор дар он ҷо китобҳои нодир аз китобхонаи шахсӣ, монтаж дар бораи классикони адабиёти тоҷик, ки писари калониашон, муаллими мактаби маҳаллӣ Рустам бо камоли меҳру муҳаббат тайёр кардааст ва ҳатто ёдгориҳои оилавии ба дилу ҷони волидон қарину азиз — расми фарзандону хешовандон, либоси ҳарбии дар бараш мукофотҳо часпондашудаи писари хурдиашон, ки ба қарибӣ аз хизмат баргаштааст, намоиш дода шуданд... Падар вазифаи масъулро ба ӯҳда дорад: таъминоти оби посёлка ба зиммаи ӯст. Модар солиёни зиёде котиби комитети партиявии ноҳияи Совет шуда кор мекард, ҳоло нафақахӯри шахсист. Вале ташаббусу ғайрати ӯ кам нагардидааст. Фаъолаи партиявӣ буд ва ҳамин тавр боқӣ мондааст. Ӯ аз ҷумлаи ташкилотчиёни асосии ҳамин ид мебошад.

Қоркунони комитети партиявии ноҳия, депутатҳои халқ назари хайрхоҳонаи сокинони кӯчаҳои идонаро ба муколамаи озодонаю бетакаллуфона моҳирона истифода бурданд. Онҳо ба сари дастархонҳои пуранвои дар кӯча густурдашуда нишаста, аз зиндагию кору бори рӯзгори мардум пурсон шуданд, дархост, эроду таклифҳоро шуниданд, барои иштирокашон дар иди бошукӯҳ изҳори миннатдорӣ ва сипосгузорӣ намуданд. Ягон оила аз мадди назари онҳо дур намонд. Охири рӯз дар митинги оммавӣ ба бисьёр касон барои маданияти баланди маишат, тарбияи хуби фарзандон, пойдор гардондани муҳити солими маънавию психологӣ грамотаҳои фахрӣ ва мукофотҳо супурда шуданд. Раҷабалӣ Хоркашев, Даста Солиева, Раҷабгул Довудова, Равшанқул Зоирова, Бурҳон Искандаров, Ҷӯрабой Файзов ва дигарон аз ҷумлаи эшон буданд.

Ҳамин тавр, кӯчаҳои посёлка ба ҷои муошарати байни ашхос, ҳамсояҳо ва оилаҳо табдил ёфтанд. Барои то чи андоза ҷидду ҷаҳд намудани фаъолони маҳаллӣ гузаштаро бо ҳозира муқоиса менамоем.

Кӯча чӣ хел буд?

Ҳамту як роҳи одаму мошингузар буд. Зиёда аз он, ба кӯча, чун як ҷои ногувор ва фиребу васваса муносибати манфӣ хукмфармо буд. Шабонгоҳ одамони танҳо тез-тез қадам зада, ба сӯи хонаашон мешитофтанд. Ба духтарҳо мегуфтанд, ки ҳатто рӯзона ҳам дар кӯча нагарданд (гаштан хуб нест ва мабодо касе наранҷонад). Наврасонро низ намегузоштанд, ки муддати дуру дароз ба кӯча гарданд, онҳоро аз таъсири бади кӯча эмин медоштанд. Аз ҳам ҷудо будани сокинон, дар паси деворҳои хона ва тавораҳои ҳавлӣ паноҳ будани онҳо низ чун маҳрамияти маишати оила ҳисоб меёфт.

Инак, акнун кор тамоман ранги дигар гирифт: соҳибони ҳар хона барои тамошои мардум болину бистар, асбоби ороиши манзил, сару либос, асбоби рӯзгорро пешкаш менамоянд. Маҳорати меҳмонқабулкунии

онҳо намоиш дода мешавад, завқи эстетикӣ ва эҳтиёҷоти маънавии эшон зоҳир мегарданд. Ва худи оила низ гӯё бо тамоми ҳайати худ, аз ҷумла занону духтарон ба як навъ василаи тамошо табдил ёфтаанд. Зану шавҳари миёнсол, волидони пиронсоли онҳо, писарони синни даъватӣ, духтарони қадрас ва фарзандони хурдсол...

Аз сокинони посёлка пурсон шудем:
— Шуморо чӣ водор месозад, ки ба ин ид бо майлу хоҳиши том тайёрӣ бинед ва ин қадар бо якдигар бо камоли илтифот муошират намоед?
— Хайрхоҳиву эҳтиром...

Шаъну эътибори инсониро дар одамон бедор кардан, кӯмак расондан ба дарки аҳамияти иҷтимоии эшон, то ки ҳар оилаи ахлоқан солим неруи бузурги бунъёдкоронаи худро пурратар ошкор сохта, амалӣ гардонад—чунин аст мақсади асосии иди кӯча. Ва, чунон ки таҷрибаи гузаронидани он шаҳодат медиҳад, ҳамаи ин танҳо дар заминаи эҳьёи беҳтарин суннатҳои миллӣ-маданӣ имконпазир мегардад ва бар хилофи фикрҳои бофта баромадаи баъзеҳо, вай нафақат боиси ҷудоӣ намегардад, балки баръакс, ба қаробати ҳар чи зудтари интернационалии маданиятҳо мусоидат менамояд. Охир хусусияти хоси рӯзгори хешро надониста хусусияти хоси рӯзгори дигаронро асло фаҳмидан мумкин нест.

Вақте ки одамони миллаташон мухталиф — тоҷикон, русҳо, ӯзбекҳо, тоторҳо, осетинҳо, кореягиҳо — барои фароҳам овардани ҳузуру ҳаловати рӯзгор мубодилаи таҷриба мекунанд, асрори санъати таббохӣ, либосдӯзӣ, гулдӯзиро ба якдигар ёд медиҳанд, малакаи косибӣ, таҷрибаи хуби хоҷагидориро дар участкаҳои наздиҳавлӣ аз якдигар меомӯзанд, вақте ки мусиқӣ, суруду тарона ва рақси халқҳои гуногун дастраси омма мегарданд, мо маҳз раванди қаробати маданиро мушоҳида ва муоина мекунем.

Иди кӯча дар ноҳияи Совет аз «намоишкорӣ»-и муқаррарӣ, аз ҳар кадом тадбири ношуди баҳри ҳисобот гузарондашаванда бо табиӣ ва самимӣ будани иштироки мардум, набудани номуташаккилӣ фарқ мекард, ки ин самараи хайр бахшид.

Гузаронидани мулоқотҳои аъзоёни комитети партиявии ноҳия бо гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоии аҳолӣ, ташкили шабнишинии оилаҳои интернационалӣ, таъсиси Рӯзи модар, пур кардани анкета оиди касбинтихобкунӣ ва ба кор дохилшавии хатмкардагони мактабҳо, ба вусъат додани фаъолияти муассисаҳои маданӣ-маърифатӣ ҷалб намудани донишҷӯёни ба таътил баромада барин иқдомҳо низ ба навигариҳои кори партиявӣ-сиёсӣ дар маҳалли истиқомат хосанд. Ба итминони раиси комиҷроияи Шӯрои посёлкавӣ Ҷумъахон Валиев, ҳанӯз боз бисьёр иқдомҳои амалии ҳамоҳанги фикру ният ва ҳиссиёти мардумро ба миён меоварад. Баъдтар, дар рафти мулоқот дар паси «мизи муддаввар» низ дар бораи зарурати навсозии кори партиявӣ-сиёсӣ ва додани диққати ҷиддӣ ба набзи ҳаёт сухан рафт. Бисьёриҳо аз он хусус изҳори хавотир намуданд, ки ҳанӯз на ҳамаи оилаҳо дар ноҳия вазифаи иҷтимоиашонро ба ҷо меоранд. Ба муносибатҳои ояндаи никоҳӣ-оилавӣ тайёр намудани ҷавонон на дар ҳама ҷо қаноатбахш аст, ки ин боиси вайроншавии оилаҳои ҷавон мегардад. Аз ин лиҳоз, ҳозир ҳар як падидаи таҷрибаи мусбат дар таҳким ва хушахлоқгардонии оила махсусан пурқимат аст.

МО ҶАВОНОНРО БО ЧӢ РӮҲБАЛАНДУ ДИЛПУР МЕГАРДОНЕМ? «Мизи мудаввар» бисьёр проблемаҳои ҷавононро рӯи об баровард. Зимнан, фавран аз ҳамдигар ҷудо набудан, ҳатто аз бисьёр чи-

ҳат сабабгори якдигар будани ин проблемаҳо ошкор гардид. Ташаккули ахлоқи насли наврас, бо кор таъмин намудан ва истифодаи вақти холии ҷавонон, ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар ҷараёни таълиму тарбия, эътибору нуфузи муаллими деҳот ва маданияти ҳамдиёрони ӯ, оилаҳои шаҷарадор ва солномаи деҳа — ҳамаи инҳо дар алоқамандии узвӣ баррасӣ гардиданд.

**С. Нозимов,** ветерани ҷанг ва меҳнат: Дар урфият чунин мегӯянд: «Ҳамдилӣ аз ҳамзабонӣ беҳтар аст». Дар воқеъ, ваҳдати ҳақиқии маънавӣ аз ҳама гиромитар аст ва ин ваҳдат на тавассути якхелакунии забон, балки, баръакс, тавассути эҳтироми хусусияти хоси миллӣ-маданнии забони ҳар халқ ба даст оварда мешавад. Дар хусуси худи миллат бошад, пас якхелагии забон барои он низ мақсади ягона набуда, балки танҳо воситаи худифодакуниест, ки он ба ваҳдати маънавӣ тобеъ мебошад. Ба ин маъно иди кӯчаи моро чун суннати қарингардонии намояндагони миллатҳои мухталиф, ки гуногунии забони эшон барои ҳамдилиашон дар муоширати маданӣ халал намерасонад, табрику таҳният гуфтан мумкин аст...

**Ш. Б. Усмонова:** Пас, ин иқдомро маъқул мешуморед?

**С. Нозимов:** Бале, чунин мешуморам, ки он шоистаи дар ноҳияҳои дигар интишор кардан аст. Вале мо, коммунистон, бояд камбудиҳои худро низ бубинем. Аз сабаби ҷаҳолат, камбудии тарбияи гражданӣ як қисми ҷавонон ба доми фиреби касоне афтида мемонанд, ки онҳо дар байни мардум тухми адовату ихтилофи байналмилалӣ коштанӣ мешаванд. Чунин ҷавонон ба бозсозӣ низ саҳлагорона муносибат намуда, онро чун як навъ эмин будан аз ӯҳдадориву масъулиятшиносӣ мефаҳманд. Зимнан, бозсозӣ маънои ҷорӣ кардани тартиботи қатъитарин, бо қувваи даҳчанд кор кардан, эҷодкорона ҷустани захираҳои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва демократонии ҳаёти ҷамъиятӣ на дар шакли рафтори худсарона, балки ба сифати фишанги вусъати фаъолии иҷтимоиро дорад. Мо бояд ҷавонписарону духтаронро ба ин аз ҷиҳати психологӣ ва ахлоқӣ тайёр намоем.

... Аз як толибаи синфи 10-ум пурсидем, ки баъди хатми мактаб ӯ чӣ тавр зиндагӣ ва дар куҷо кор карданист. Маълум гардид, ки вай дар ин бора фикр ҳам накардааст. Дар ноҳия ҷавонписарону духтарони ҷои кору зиндагиро муайян карда натавониста, дар хона нонхӯр шуда нишастагӣ бисьёранд. Баъзеҳо аз сабаби нарасидани ҷои кор ва дигарҳо аз сабаби ба кор рухсат надодани волидон бекор нишастаанд. Дар ҷое, ки бекорхӯҷагӣ ва сарфи беҳудаи вақт ҳаст, дар он ҷо бадахлоқӣ, мастигарӣ, нашъамандӣ, фоҳишагӣ вуҷуд дорад... Ин бадбахтии ҳамаамон, ба ин ҳар кадоми мо — ҳам оила, ҳам мактаб ва ҳам роҳбарони хоҷагиҳо гунаҳкорем.

**Ш. Б. Усмонова:** Маҳз ҳамин тавр аст. Ҳар кас бояд ин ё он камбудиро бо масъулияти шахсиаш марбут сохта, ба хатою иштибоҳи дигарон истинод накунад.

**Ш. Сафаров:** директори мактаби миёна № 14: Наврасро муҳити носолими калонсолоне, ки ӯ ба доми онҳо афтодааст ва ё ба ҳоли худ гузошта шудааст, ахлоқан вайрон мекунад. Масалан, дар Қангурти мо низ муҳити маънавӣ-психологӣ хеле номӯътадил аст. Қартабозию майнӯшӣ вусъат меёбад. Ишқи пок каму фисқу фуҷур бештар аст. Дар савдо низ фиребгарию қаллобӣ авҷ гирифтааст. Мо бошем бо насиҳати хушку холии хеш фарзандонро аз худ бегона, аз муҳиташон маҳрум месозем, аз доираи таъсирамон берун мемононем.

... Қайҳо вақти он расидааст, ки аз баҳри қонуну қавоиди дақьёнусӣ гузашта, оқилтарошиҳо дар системаи тарбия бас карда, ҷавононро ба хусусиятҳои хоси маҳаллӣ, ба суннатҳои халқию миллӣ баргардо-

нем. Дар институти педагогӣ ба мо педагогикаи Жан Жак Руссо, Ян-Амос Коменскийро саховатмандона ва муфассалан таълим доданд. Бидуни шубҳа, аз онҳо бисьёр чизҳоро омӯхтан мумкин аст. Аммо он чи ки дар Ғарб тавлид ёфтааст, на ба ҳамаи халқҳо ба андозаи баробар мувофиқ меояд. Охир мероси педагогии Шарқ низ вуҷуд дорад, ки он ба хусусияти хоси ноҳияи мо бештар мувофиқ аст. Рӯдакӣ, Умари Хайём, Саъдии Шерозӣ, Абдураҳмони Ҷомӣ, Аҳмади Дониш, Шарифҷон Махдум (Садри Зиё), Садриддин Айнӣ... Барои чӣ мо педагогикаи миллии хешро намеомӯзем, онро дастури амали рӯзгори ҳамешагиамон намекунем? Куҷост китоби дарсии доир ба педагогикаи мо?

... Зиёни нахустин дар деҳот муаллим аст. Бе муаллим бо арзишҳои мадании халқ шинос гарднда, маънавиёти миллиро эҳьё кардан мумкин нест. Вале ҳоло ӯро ба дараҷаи одами охирин фаровардааид. Зиндагиаш аз ҳама бадтар аст, эҳтиром нисбати вай бошад, метавон гуфт, аз рӯи принципи бақия мебошад... Директори мактаб бошад, чун соиле ҳамеша даст дароз карда барои пӯшидани боми мактаб шифер, барои иваз кардани тахтаҳои пӯсидаи фарш тахта, барои гарм кардани синфҳои хунук ангишт металабад. Ташкилотҳои партиявии комиҷроияҳои Шӯроҳо, хоҷагиҳои ноҳия бояд дар бобати баланд бардоштани обрӯ, нуфузу эътибори муаллим бештар принципнокӣ зоҳир намоянд.

**Ш. Б. Усмонова:** Дуруст аст! Ман ба қарибӣ ҳини баромад кардаам дар пленуми комитети партиявии шаҳри Кӯлоб, вақте ки музокирачиён қариб ба як овоз паст шудани сатҳи маданияти аҳолиро қайд намуданд, айнан ҳамин ақидаро баён намудам. «Мехоҳед, — гуфтам,— сатҳи маданият баланд гардад? — Муносибатро ба муаллим тағьир диҳед!» Дар воқеъ, халқ мебинад-ку: ҳамин ки раиси комиҷроияи ноҳия омад, пеш аз ҳама бо кӣ мулоқот мекунад? Аввал бо раиси комиҷроияи Шӯрои қишлоқӣ, сипас бо директори совхоз, бо мудири магазин ва боз бо ким-кадом шахси дигар ва дар навбати охир агар табъаш хуштар бошад, бо муаллим. Ман барои он гуфтам, ки ин ҷо аксар роҳбарони ноҳия ширкат доранд ва дар ин хусус бояд фикр кард... Муносибати беэътиноёна ба муаллим барҳақ аломати муҳити носолими маънавию психологӣ мебошад.

**Ш. Сафаров:** Зимнан, дар бораи маданият: ноҳияро пур аз видеосалону видеобар кардаанд, дар онҳо бошад, қариб тамоми сеансҳо порнография, технологияи дуздиву одамкушӣ, бераҳмию сангдилии ғайриинсонии каратэ... Маълум аст, ки тавассути манъкуниҳо чизе ҳосил намешавад, вале ба репертуарҳо назорат бояд кард ва ҳамаи видеосалону толорҳои кинонамоишдиҳиро ба арсаи таъсиррасонии фаъолони партиявию комсомолӣ табдил дода, конференцияҳои тамошобинон ташкил намуда, дар одамон, алалхусус ҷавонон завқу шавқ ва талаботи солимро ташаккул додан лозим аст.

**Т. Шарифов,** муҳаррири рӯзномаи ноҳиявии «Барои коммунизм»: Солимии иҷтимоӣ бидуни тарбияи эстетикӣ, инкишофи бадеии шахсият маҳол аст. Рӯзномаи мо мунтазам саҳифаҳои адабӣ бароварда, мушоара гузаронда, ба инкишофи истеъдод ва зебоипарастӣ мусоидат менамояд. Мо шакли хоси миллии мусобиқаи шоирон — «байтбарак»-ро эҳьё намудем. Мекӯшем таҷрибаи шогирдгирии мураббиён — устодонро бештар таблиғ намоем. Дар бораи хулқу атвор, кирдору рафтори ҷавонон, шаъну шараф ва номуси духтарон саҳифаҳои махсус тайёр мекунем. Ба муҳити маънавию психологӣ дар оила бисьёр мақолаву мухбирнома бахшидем. Сабабҳои вайрон шудани як қатор оилаҳоро таҳлил карда баромада, хонандагонро ба мубоҳисаи бағоят ҷиддӣ роҷеъ ба ҳодисаҳои мушаххаси худсӯзӣ дар ноҳияамон ҷалб намудем. Вале камбудию нуқсонҳо ҳанӯз бисьёранд. Беназоратии наврасон моро музтариб месозад. Торафт кам шудани ҳунарҳои бадеӣ ғамангез аст. Куҷост анъана-

ҳои устодони гулдасту мумтози мо? Авзои ҷавонони мо мақоли маълумро мемонад: «Даст ҳасту ҳунар нест». Биёед бо ҷидду ҷаҳди муштарак ин проблемаро ҳал намоем!

**А. Шоев,** раиси комиҷроияи ноҳия: набояд роҳ дод, ки мардум сангдилу бешафқат, аз ҷиҳати эстетикӣ муфлис гардида, ба доираи танги молу сарват ва пулпарастӣ маҳдуд шуда монанд. Таъсири омилҳои иқтисодӣ ба шуур ва кирдору рафтори мардум ҳар хел инъикос мегардад. Бесабаб нест, ки мегӯянд: «Иззат аз қаноат, разолат аз тамаъ». Мо бояд дар бозсозии кори тарбияи идеявии ташкилотҳои партиявӣ, корпуси депутатӣ ҳамаи инро ба назар гирем.

**Ш. Ҳомидов,** котиби ташкилоти партиявии совхози «50-солагии Тоҷикистон»: Мо низ ҳамин ғамро дар дил дорем, ташкилоти партиявии совхоз усули таблиғу ташвиқро тағйир дод, то ки одамонро ба баланд бардоштани сатҳи маданияти маишат, таҳкими меҳру шафқат, инсофу инсонгарӣ дар муносибатҳои дохили оила ва байни ҳамсояҳо, давом додани суннатҳои идомати наслҳо водору ҳидоят созад. Иди эҳтироми пиронсолонро гузарондем. Ин иқдом ба бошандагони совхоз хуш омад. Конкурси «Одаму либос — хонаву палос» эълон кардем. Ба ғолибони конкурс мукофотпулӣ додем. Вале аз ҳама асосиаш гӯё ба хеш бо назари каси бегона нигоҳ кардем: бо чи гуна сару либос мегардему намуди зоҳирии манзиламон чи гуна аст. Ҳафтаи хотираи марҳумонро, ки фаъолони партиявии совхоз ташкил намуданд ва дар он қабристону мадфанҳо ба тартиб оварда, барои зикри хайр ба сари мазори хешу ақрабо рафта, онҳоро дар ҷамъомадҳои мардуми деҳаҳо ба некӣ ёд кардем, сокинони деҳот мақбул донистанд. Таъкид мекунам: коммунистони мо ҳар қадар ба мардуми оддӣ наздиктар гарданд, обрӯю эътиборашон ҳамон қадар баландтар мешавад.

**Х. Абдуназаров,** директори мактаби миёнаи № 13, номзади илми таърих: Фаъолони партиявӣ бояд муҳити солими маънавӣ-психологиро ташаккул дода истода, звенои асосиро дарьёфт намоянд. Дар шароити мо ин звено — шӯрои мӯсафедон мебошад. Аз ҷумла, тавассути он дар бораи тоқатнопазирӣ нисбати роҳбарии ҳукмравоёнаи коллективро банду басткунанда барин зуҳурот сухани таъсирбахш гуфтан мумкин аст. Ё худ ба муносибати ҷорӣ намудани иҷора замин тақсим кардан лозим меояд, инро кӣ аз ҳама беҳтар ба ҷо оварда метавонад? Мӯйсафедони соҳибэҳтиром. Ба риояи нормаву қавоиди маънавӣ, урфу одат ва маросимҳо низ онҳо дуруст назорат мебаранд. Вале чӣ сон муваффақ шуд, ки мӯсафедон дар раванди бозсозӣ, мувофиқи сиёсати партия ва қарорҳои партиявии маҳаллии мо амал кунанд? Аъзоёни партия вазифадоранд, ки барои сарфаҳм рафтан ба моҳияти масъалаю воқеаҳо ба онҳо кӯмак расонанд. Мо ҳамин тавр ҳам рафтор менамоем: дар совхози «Совет-1» мактаби махсуси сиёсии мӯсафедон ташкил намудем. Машғулиятҳоро дар шакли ба онҳо дастрас мегузаронем ва самараи назар ба чашмдоштамон бештар ба даст меоварем. Таълимгирифтагон дар кори идеологии мо такьягоҳи боэътимод мегарданд. Аз паи онҳо чунин мактабро фаъолони партиявии совхози «Қангурт» низ таъсис намуданд.

... Ва боз: дар бораи решаҳои хусусияти хоси миллӣ. То навохтани дутори хешро ёд нагирӣ, ба балалайканавозӣ кӯшиш накун. Дӯст доштани Ватани умумӣ аз дарки таърихи кишвари азиз оғоз маёбад. Мо шӯриши Пугачёвро муфассал медонем, вале дар бораи шӯриши ҳамватанамон Восеъ чизеро намедонем!

... Ва оё ба мо бисьёр чизҳо маълуманд, ки дар куҷо ва дар байни киҳо зиндагӣ мекунем? Биёед солномаи қишлоқи худ ва шаҷараи оилаҳои хешро барпо менамоем! Бигузор дар ҳар деҳа осорхона ва дар ҳар хона гӯшаи ёдгорие бошад, ки он аз чӣ ва аз кӣ фахр кардани оила,

аз кӣ оғоз ёфтани шаъну шӯҳрати онро нишон диҳад. Хуб мешуд, ки рӯзномаи ноҳиявӣ ҳам рубрикаи доимии «Хонаи мо, деҳаи мо»-ро мекушод.

* * *

Ин танҳо якчанд лаҳзаи гуфтугӯи калонест, ки дар паси «мизи мудаввар» баргузор гардид. Вале, ба фикри мо, ҳамин гуфтаҳо низ аз он хусус тасаввурот мебахшанд, ки чӣ сон муносибатҳо ба кори партиявӣсиёсӣ куллан тағьир меёбанд. Ва коммунистони дигар ноҳияҳои ҷумҳурият низ ҳамарӯза дар он хусус фикр мекунанд, ки дар мулоқоти мо дар ноҳияи Совет чи чизҳо баррасӣ гардидаанду минбаъд чӣ бояд кард. Таҷрибаи нав ҳосил мегардад, ҳалли проблемаҳо осон мешавад. Нобозгашт будани бозсозӣ низ дар ҳамин аст, ки зарурати тағьироту таҳаввулот барҳақ дарк мегардад.



**ДАР РАСМҲО:** иштирокчиёни иди кӯча дар посёлкаи Совет зебу зевари миллии худашон тайёркардаро намоиш медиҳанд.

**Аксбардор Ҳ. ЁРОВ.**

Т. ҚУРБОНОВ

# ЗИДДИЯТҲОИ ПЕШРАФТИ ИЛМУ ТЕХНИКА

ДАР ДАВОМИ қариб ду аср аломатҳои асосии пешрафти илму техника — дар асоси дарки илмӣ офаридану такмил додани техника ва паҳн намудани он дар ҳамаи соҳаҳои меҳнат ва ҳаёти одамон маҳфуз мемонанд ва инкишоф меёбанд. Бо ҳамин пешрафти илму техника ба тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда мусоидат намуда, хусусияти онҳоро тағьир медиҳад ва ба диалектикаи муносибатҳои истеҳсолӣ дар ҷамъият таъсир мерасонад. Ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника ҳиссаи меҳнати вазнини ҷисмонӣ ва якрантро кам карда, худи мазмуни онро тағьир медиҳад.

Дар баробари ин афзалиятҳои пешрафти техника ба таври автоматӣ истифода намешаванд. Тасдиқи ин рукуди инкишофи илму техника ва оқибати он — суст шудани суръати тараққии иқтисодии мамлакат дар солҳои 70—80-ум мебошад.

Тамоюлоти ташаккульёфтаи ин давра оқибати омӯзиш ва дарки нокифояи қонуниятҳои тараққии илму техника, механизми ба вуҷуд овардан ва татбиқи комьёбиҳои илму техника дар хоҷагии халқ аст. Пеш аз ҳама зиддияҳои пешрафти илму техника муфассал ошкор ва дарк карда нашуда буданд.

Бо вуҷуди он ки ин зиддиятҳо бо душвориҳо ва вазъиятҳои ихтилофнок якҷоя мешаванд, чизи асосӣ ин аст, ки онҳо дорои манбаи ягонаи инкишофи ҳар ҷамъият, аз ҷумла ҷамъияти социалистӣ мебошанд. Роли дигаргунсозии зиддиятҳо дар он зуҳур меёбад, ки ҷамъият онҳоро бартараф сохта, ба зинаи нав мебарояд.

Акнун зиддияти асосии пешрафти илму техникаро баррасӣ менамоем, ки он дар дохили механизми тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ ҷой дорад.

Пешрафти илму техника дар шароити капитализм ба қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият таъсир расонда, зиддияти байни дараҷаи баланди ҷамъиятигардонии истеҳсолот ва шакли хусусии азхудкунии капиталистиро тезутунд мекунад. Ин зиддиятро дар доираи системаи ҷамъиятие, ки онро ба вуҷуд овардааст, бартараф кардан номумкин аст. Аммо капитализм ба революцияи илмию техникӣ худро мутобиқ сохта, механизми муқтадири тезондани инкишофи илму техникаро ба вуҷуд овард, ки он ба гирифтани фоидаҳои калон аз тарафи соҳибкороне, ки баробари прогресс қадам мезананд, асос ёфтааст. Ин механизм ҳамаи истеҳсолкунандагони молро барои ба даст овардани фоида ҳавасманд мегардонад.

Тарзи социалистии истеҳсолот хусусияти антагонистии ин зиддиятро бартараф менамояд. Қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои

---

ҚУРБОНОВ Тоҳир Ҳакимович, номзади илми иқтисод, ходими пешбари илмии Пажуҳишгоҳи иқтисодии Госплани РСС Тоҷикистон

истеҳсолӣ, ки ду тарафи зиддият мебошанд, бо роҳи дарьёфтани шаклҳои айниятдори ҳаракати онҳо инкишоф меёбанд. Чунон ки академик Л. И. Абалкин қайд мекунад, «...ҳаракат, инкишоф худ аз худ ҳам чун ҳалли диалектикӣ, ҳам чун таҷдиди ин зиддият ба дараҷаи нав дар як вақт ҷараён мегирад. Баръакс, суст шудани инкишоф, пайдоиши зуҳуроти карахтӣ — инро амалия тасдиқ кардааст — аз он шаҳодат медиҳад, ки зиддиятҳо шаклҳои айниятдори ҳалли худро наёфта, ғун мешаванд, тезутунд мегарданд ва ниҳоят ролашонро чун манбаи ҳаракат гум мекунанд». Дар натиҷа зиддияти объективӣ дар амалияи хоҷагидории социалистӣ боиси ба ном зиддияти «амиқи»-и байни имкониятҳои объективии тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда, ки пешрафти илму техника муҳайё месозад, байни шароитҳои мавҷудаи тараққии истеҳсолот ва таъсири нокофии ҳавасмандгардонии шаклҳои ташаккульёфтаи муносибатҳои истеҳсолӣ гардид. Қисман онро ҳамон шакли моликияти ҷамъиятӣ ки то ҳол ҷой дошт, ба вуҷуд овардааст. Аъзои алоҳидаи ҷамъият, органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ чун соҳибони воситаҳои умумихалқии истеҳсолот мутлақо баробарҳуқуқ гардиданд ва касе аз онҳо дар алоҳидагӣ субъекти азхудкунии ин воситаҳо намебошад. Истеҳсолкунандагони бевосита аз воситаҳои истеҳсолот ва маҳсулоти истеҳсолшаванда бегона шуданд. Дар шуури оммавӣ моликияти социалистӣ чун моликияти «бесоҳиб» нақш баст. Дар натиҷаи ҳамин асосҳои манфиатдорӣ барои истифодаи самараноки қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият хароб гардиданд.

Масалан, дар республикаи мо дар давраи аз соли 1960 то соли 1985 фондҳои асосии истеҳсолӣ 12,4 баробар, вале истеҳсоли маҳсулот фақат 5 баробар афзуд. Сабабҳои асосии ин ақибмонӣ пурра кор фармуда нашудани фондҳои истеҳсолӣ ва истифодаи таҷҳизоти маънан ва ҷисман кӯҳнашуда мебошад.

Дар натиҷаи амиқ шудани ин зиддият суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар республика паст гардид: ин нишондиҳанда дар панҷсолаи нӯҳум 15 фоиз, дар панҷсолаи даҳум 11 фоиз ва дар панҷсолаи ёздаҳум 0,1 фоизро ташкил дод.

Механизми хоҷагӣ ба прогресси илмию техникӣ номувофиқ гардид. Ин дар процесси иваз кардани фондҳои асосӣ бо фондҳои беш-тар мукаммал ба назар мерасад. Чунончи, мувофиқи маълумотҳои оиди аз нав баҳодиҳӣ ба мошину таҷҳизоти корхонаю ташкилотҳои РСС Тоҷикистон вазни қиёсии дастгоҳҳои металлбурӣ, ки мӯҳлати истифодаи онҳо қариб 10 сол аст, дар соҳаи мошинсозӣ ва металлкоркунии республика 75 фоиз ва таҷҳизоти оҳангарию пресскунӣ 85 фоизро ташкил медиҳад.

Умуман дар мамлакат мӯҳлати хизмати фондҳои асосӣ 47 сол мебошад, ҳол он ки дар ШМА 17 солро ташкил мекунад. Аз ин рӯ, нормаи ивази фондҳои асосӣ дар саноати маҳсулоткоркунии мо дар солҳои 80-ум аз ду фоиз зиёд набуд, дар Америка бошад, 4—5 фоизро ташкил медод. Дар баъзе соҳаҳо таҷҳизоти кӯҳна чунон суст иваз карда мешавад, ки он то вақти амалан аз ҳисоб баровардан ба металлпора табдил меёбад.

Структураи таҷҳизотро баррасӣ карда, инро надидан мумкин нест: ҳиссаи умумии таҷҳизоти прогрессивие, ки ба автоматонии процессҳои технологӣ, татбиқи хатҳои автоматонидашуда, комплексҳои техникаи роботӣ ва техникаи ҳисоббарорӣ асос ёфтааст, хеле кам мебошад. Дар айни ҳол дар республика бештар аз 10 ҳазор воҳиди таҷҳизоти нави сермаҳсул ба кор андохта нашудааст.

Зиддияти «амиқе», ки дар боло қайд кардем, ба тамоми иқтисодиёти советӣ хос буда, дар ноҳияҳои алоҳидаи мамлакат дар шакли

якхела зуҳур меёбад. Аммо дар ҳар ноҳия зиддиятҳои ноҳиявӣ мавҷуданд. Чунончи, ба Тоҷикистон тафовути байни тамоюлоти умумии пешрафти илму техника ва тамоюлоти пешрафти илму техника дар республика хос аст, ки он бо омилҳои ташаккулёфтаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ (шароити табиию иқлимӣ, неруи гидроэнергетикӣ, рельефи кӯҳӣ, дараҷаи баланди зилзила, дурӣ аз марказҳои саноатӣ, камҳаракатии аҳолӣ) алоқаманд мебошад.

Ин зиддиятҳоро бо роҳи тағйир додани самтҳои ноҳиявии прогресси илмию техникӣ: истифодаи ресурсҳои об, аз худ намудани территорияҳои назди кӯҳӣ, кӯҳистон ва ғайра ҳал кардан мумкин аст. Дар навбати худ вай офаридани техника ва технологияи махсус, истифодаи намудҳои ғайрианъанавии энергия, татбиқи сохтмони ба зилзила тобовар, барпо намудани ҷойҳои корро дар деҳот дар назар дорад.

Маълум аст, ки дар республика вазъияти демографие ба амал омадааст, ки боиси зиддияти иқтисодӣ гардидааст. Ин барзиёдии ресурсҳои меҳнатии дорои савияи пасти маълумоти умумӣ ва тайёрии касбӣ мебошад. Бо вуҷуди он ки фарогирии аҳолӣ бо маълумоти махсус афзуд, дар ин бобат аз дараҷаи иттифоқӣ мо ҳанӯз ақиб мемонем. Аммо фарогирии занон бо ин гуна маълумот нисбат ба дараҷаи иттифоқӣ қариб 50 фоизро ташкил мекунаду халос. Қисми зиёди ҷавонони ба ҳаёти мустақилона қадам ниҳода, ки маълумоти умумии миёна ва махсус доранд, махсусан дар деҳот кор ёфта наметавонанд ва ин боиси ноқаноатмандии иҷтимоӣ ва ноумедии онҳо мегардад.

Ҳангоми муайян кардани пешгӯии тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республика аксар вақт бидуни назардошти неруи мавҷудаи илмию техникӣ ва истеҳсолӣ дараҷаи ҷаҳонӣ ва иттифоқиро ба сифати намуна мегиранд. Дар натиҷа мақсаду вазифаҳое ба миён гузошта мешаванд, ки иҷрои онҳо дар вазъияти ҳозираи республика аз имкон берун аст. Масалан, роҳи интенсификация, ки дар мамлакат пеш гирифта шудааст, мутобиқан ба Тоҷикистон муносибати махсус дошта бошад. Ин бо ақибмонии неруи илмию тенхикӣ ва истеҳсолоти республика ва сиёсати мавҷудаи инвестиционӣ алоқаманд мебошад. Ҳиссаи РСС Тоҷикистон дар ҳаҷми умумии маблағгузории асосии мамлакат дар панҷсолаи ёздаҳум аз 0,79 фоизи панҷсолаи даҳум то 0,71 фоиз ва маблағгузории асосӣ ба сохтмони манзил аз 0,86 фоиз то 0,77 фоиз кам шуд. Ҳол он ки аҳолии республика назар ба умуман мамлакат хеле тезтар меафзояд. Ин махсусан ба инфраструктураи иҷтимоӣ таъсири манфӣ мерасонад. Норасоии ҷойҳои кор бисьёр ҳис карда мешавад. Баръакс, дар ноҳияҳои дигар бисьёр ҷойҳои зиёдатии кор барпо намуда, вале бо ресурсҳои меҳнатӣ таъмин карда нашудаанд. Мувофиқи маълумоти академик А. Г. Аганбегян арзиши чунин ҷойҳои кор 200 млрд, сӯмро ташкил медиҳад. Дар республикаи мо барои бо кор таъмин намудани ҳамаи хоҳишмандон дар территорияи он 1—2 фоизи ин ҷойҳои кор кифоят мекард.

Дар асоси ин мулоҳизаҳо дар РСС Тоҷикистон барои ҳалли зиддиятҳои ба амаломада на роҳи бештар интенсивии такрористеҳсолро, ки озодшавии мутлақи қувваи коргариро таъмин менамояд, балки роҳи оқилона ба ҳам пайвастани тараққиёти экстенсивӣ ва интенсивиро пеш гирифтан лозим аст.

Роҳи экстенсивии тараққиёт маънои ҷалб намудани ресурсҳои иловагии меҳнатро бо мақсади пурратар истифода бурдани фондҳои асосии мавҷуда, инчунин дар деҳот барпо кардани корхонаҳои хурдро дорад ,ки фондталабии ҷойҳои кор дар онҳо кам мебошад. Онҳо асосан аз корхонаҳои саноати сабук ва хӯрокворӣ, инчунин коркарди маҳсулоти комплекси агросаноатӣ иборатанд. Чунин иқдом барои тайёр кардани асоси моддию маънавии гузариш ба типи интенсивии тараққиёт зарур аст.

Роҳи интенсивии тараққиёт ҷорӣ намудани техникаю технологияи ҳозираи қиматбаҳоро, ки ба комьёбиҳои прогресси илмию техникӣ мувофиқанд, дар назар дорад. Ин ба автоматонии васеи процессҳои технологӣ дар асоси татбиқи дастгоҳҳо, мошинҳо ва механизмҳои автоматонидашуда, комплекси техникаи роботӣ ва ҳисоббарорӣ мусоидат менамояд. Ҳоло дар корхонаҳои саноатии республика бештар аз 270 дастгоҳи дорои програмиаи рақамӣ идоракунӣ ба кор андохта шудааст, роботҳои саноатӣ мавҷуданд, вале харочоти онҳо ҳанӯз бароварда намешавад.

Ба фикри мо, илоҷи ислоҳи вазъияти баамаломада дар шароити душвору мураккаб ва зарарнок амалиёти истеҳсолиро иҷро намудани роботҳо мебошад. Узвҳои кории роботҳои ҳозираи саноатӣ босуръат ва аниқ ҳаракат намуда, амалиёти истеҳсолиро хушсифат ба ҷо меоваранд. Бинобар ин бо ёрии онҳо иҷро намудани инчунин корҳои нозук, татбиқ кардани онҳо дар участкаҳои истеҳсолие, ки меҳнат дар он ҷо якрангу дилгиркунанда аст, мувофиқи мақсад мебошад. Маъёри мувофиқи мақсад будани роботҳо ва системаҳои зудбадали истеҳсолӣ на фақат самараи иқтисодӣ, балки натиҷаҳои иҷтимоӣ низ мебошад, ки онҳо бебаҳо ва хеле муҳиманд.

Ояндаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ба роботҳо ва системаҳои зудбадали истеҳсолӣ вобаста аст. Баробари арзон шудани роботҳо ва тайёр кардани коркунони инженер-техникӣ ва коргарони баландихтисос, ки онро самаранок истифода бурда метавонанд, ин техника мавқеи сазовор пайдо намуда, ивазнопазир мегардад.

Гурӯҳи дигари зиддиятҳои прогресси илмию техникӣ дар худи он ифода меёбанд. Чунин зиддиятҳо объективан дар иқтисодиёти социалистӣ мавҷуданд, вале онҳо бо сабабҳои дохилӣ ба вуҷуд наомадаанд. Онҳоро ба қатори зиддиятҳои умумисоциологӣ дохил кардан лозим аст. Пешрафти илму техника боиси инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият гардида, дар онҳо тағйиротҳои асосан мусбату прогрессивиро ба амал оварда, дар баробари ин оқибатҳои манфӣ низ дорад. Чунин пайвасти ҳамдигарии ҷиҳатҳои мусбат ва манфӣ процесси ногузиру табиӣ мебошад.

Зимнан, оқибатҳои манфӣ баробари амиқ шудан ва афзудани суръати пешрафти илму техника, васеъ гардидани доираи татбиқи он дар фаъолияти истеҳсолии инсон торафт бештар зуҳур меёбад ва ҳис карда мешаванд. Зиддиятҳои умумисоциологии прогресси илмию техникиро ба ду гурӯҳ тақсим кардан мумкин аст. Ба гурӯҳи якум зиддиятҳоеро бояд дохил намуд, ки ба миқьёси хурд ва аксаран ба дараҷаи корхонаҳо, цехҳо ва участкаҳо зоҳир мегарданд. Дар натиҷаи онҳо барои бо сарфи ками меҳнат афзун кардани истеҳсоли неъматҳои моддӣ комьёбиҳои илму техника ҷорӣ карда мешаванд, ки ин, аз як тараф, боиси афзоиши иқтидори киёсии таҷҳизот мегардад ва, аз тарафи дигар, дар роҳи тараққиёти ҷамъият проблемаҳои нави иҷтимоӣ ба миён меоянд. Проблемаи шуғл варзидани қувваи коргарии озодшуда, ҷиддияти масъалаи муҳофизати муҳити атроф ҳамин тавр пайдо мешавад. Меҳнат якрангу дилгиркунанда ва шароити он бинобар афзудани чангу ғубор, газ, ҳарорати баланди истеҳсолот, процессҳои технологии зарарноку хавфнок мураккаб гардида, ҳамаи ин боиси афзоиши маъюбшавӣ, фалокат, бемории касбӣ мешавад.

Масалан, дар истеҳсолоте, ки таъсири садо ва ларзиш зиёд аст, бемории умумӣ 20—30 фоиз афзуда, ҳосилнокии меҳнат 10—20 фоиз кам мешавад. Тадқиқот нишон дод, ки масалан, агар дар цех ҳарорати ҳаво аз 28 то 35 дараҷа баланд шавад, барои пайвастани нахи кан-

дашуда 26 фоиз зиёд вақт сарф мешавад. Агар садо ба ҷои 90 децибел 100 децибел бошад, иҷрои ин кор 5 фоиз зиёдтар вақтро талаб мекунад.

Зиддиятҳои умумисоциологии пешрафти илму техникаи зергурӯҳи дуюм дар дараҷаи республика, вилоят, ноҳия зоҳир мешаванд. Онҳоро зиддиятҳои байни ҷамъият ва табиат номидан мумкин аст. Гап дар он аст, ки зиддияти пешрафти илму техника амиқ гардида, миқъёси васеъро фаро гирифта, дар сурати татбиқ шудани лоиҳаҳои калони илмию техникӣ гоҳо боиси вазъияти кризиснок мегардад.

Чунон ки таҷрибаи тамоми тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда нишон медиҳад, ҷамъият дар ҳолатҳои бехтарин ногузир ба проблемаҳои экологӣ, дар ҳолатҳои бадтарин ба фалокат дучор мегардад, ки он зарари калони моддӣ ва маънавӣ мерасонад.

Инсон дар процесси меҳнат ба муҳити табиат дахолат карда, ресурсҳои моддии онро ба даст медарорад ва ба он фақат партови истеҳсолот ва истеъмолотро бар мегардонад. Дар натиҷа мубодилаи моддаҳо дар байни табиат ва ҷамъият нобаробар шуда, мувозинаи дар табиат мавҷуд бударо вайрон мекунад.

Дар Тоҷикистон ин проблема ҳанӯз ба дами кризис нарасидааст, вале агар вазъият идора карда ва оқибатҳои манфии тамоми комплекси омилҳо ба назар гирифта нашавад, пас маълум нест, ки баъди даҳ сол мавҷудияти чунин объектҳо, монанди ГЭС-и Норак, заводи алюминии Тоҷикистон, комбинати электрохимиявии Ёвон, ГЭС-и сохташавандаи Роғун ва дигар корхонаҳо дар территорияи он ба чӣ гуна оқибатҳо оварда мерасонад.

Дар республика оиди муҳофизати муҳити атроф кор бурда мешавад. Чанде пеш комитети муҳофизати табиат таъсис ёфт. Иқтидори иншоотҳои обтозакунӣ сол аз сол меафзояд. Агар соли 1980 иқтидори онҳо 11,8 млн. мукаабметр бошад, пас соли 1987 ба 247 млн. мукаабметр расид. Аз аввали соли гузашта сар карда 65 фоизи оби ҷорӣ пурра бо усули биологӣ тоза карда мешавад, обҳои партови тозанашуда 5 фоизро ташкил мекунанд, обҳои боқимонда ба обанборҳо дар ҳолати нимтоза ҷорӣ мешаванд. Дар Душанбе шумораи корхонаҳои саноатие, ки партови ҳаворо танзим мекунанд, меафзояд. Дар нақлиёт постҳои ташхиси заҳрнокии гази автомобильҳо пайдо гардид. Дар баробари ин нақлиёти автомобил мисли пештара манбаи асосии бо окиси карбон ифлосшавии ҳаво мебошад. Дар комбинати электрохимиявии Ёвон миқдори партовҳо дар натиҷаи фалокатҳо ва дигар сабабҳо сол аз сол афзуда, боиси афзоиши ғуншавии хлор мегардад. Дар заводи нуриҳои азотии Вахш цехи карбамид баста шуд. Аз сабаби кори ғайриқаноатбахши дастгоҳҳои газуғубордорӣ ғуншавии аммиак дар ҳавои шаҳрҳои Қӯрғонтеппа ва Калининобод аз меъёри санитарӣ зиёд аст.

Вақтҳои охир ба воситаи матбуот ва умури ахборотӣ масъалаҳои муҳими вазъияти тезутунди экологии Тоҷикистон ба миён гузошта мешаванд. Ҳангоми муҳокимаи проблемаҳои яккхела нуқтаҳои назари гуногун баён мегарданд. Аммо проблемаро социологҳо аз ҷиҳати оқибатҳои социологӣ, технократҳо аз ҷиҳати техникӣ, иқтисодчиён аз ҷиҳати иқтисодӣ ва ғайра баррасӣ мекунанд. Проблема фақат аз нуқтаи назари ҳалли зиддиятҳои прогресси илмию техникӣ муҳокима намешавад халос. Маълум аст, ки дар сурати дар назар надоштани он зиддиятҳо ғун ва тезутунд гардида, шаклҳои кризиснокро ба худ гирифта метавонанд. Бинобар ин муайян намудани сиёсати илмию техникие лозим аст, ки ба фаҳмиши амиқи қонуниятҳои прогресси илмию техникӣ, роҳҳо ва механизми тезондани он асос ёфта бошад.

Бозсозии ҷамъият, ки дар мамлакатамон вусъат ёфтааст, барои

пешгирӣ намудани зиддиятҳое нигаронда шудаанд, ки звеноҳои асосии механизми монеаи тараққиёти ҷамъиятӣ, аз ҷумла монеаи прогресси илмию техникиро ба вуҷуд овардаанд. Асоси ислоҳоти куллии иқтисодиро ҷорӣ намудани механизми нави хоҷагӣ ташкил медиҳад, ки он бояд манфиатҳои ҷамъият, коллектив ва шахсро ифода намуда, бо ҳам мутобиқ гардонад ва татбиқ кунад. Ба ҷои механизми хоҷагӣ ва тарзи маъмурию бюрократии идоракунӣ, ки ба прогресси илмию техникӣ дар СССР монеъ мешуданд, бозсозии инқилобии системаи идоракунии иқтисодиёт вусъат ёфт. Системаи баллангирии ҳамаҷонибаи прогресси илмию техникӣ ташаккул меёбад, ки барои офаридан, аз худ ва паҳн намудани хелҳои нави сермаҳсули техника нигаронда шудааст. Таъсири механизми хоҷагӣ барои тезондани прогресси илмию техникӣ пурзӯр мегардад, дар ин соҳа принципи ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ ҷорӣ мешавад. Шаклҳои нави ташкилии интеграцияи илму техника ва истеҳсолот ба вуҷуд меоянд.

Аммо дар роҳи ҷорӣ намудани ислоҳоти иқтисодӣ низ бисьёр зиддиятҳои прогресси илмию техникӣ ошкор мегарданд. Як қисми ин зиддиятҳо аз давраи рукуд мерос мондаанд, қисми дигарашон дар давраи бозсозӣ ба вуҷуд омадаанд. Ба қисми дуюм, масалан, чунин зуҳурот, мисли дараҷаи пасти манфиатдорӣ ва гоҳо техникаи навро ҷорӣ кардан нахостани корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ дохил мешаванд. Аз як тараф, худи ин техника на ҳамеша мувофиқи дараҷаи ҷаҳонӣ аст, аз тарафи дигар, хариди он хароҷоти зиёдро талаб мекунад. Чунон ки маълум аст, корхонаи ҳисоби хоҷагӣ маблағи бо меҳнат ба даст овардаашро ба ҷое сарф кардан мехоҳад, ки боздеҳи он кафолатнок бошад. Илоҷи халосӣ аз ин вазъият дар он аст, ки техника такмил дода, барои корхонаҳое, ки онро бо ёрии фишангҳои иқтисодии идоракунӣ ҷорӣ менамоянд, шароитҳои имтиёзнок муҳайё карда шаванд. Ставкаҳои камн андозҳо ё нормативҳои ҳиссаҷудокунӣ, қарзҳои камфоизи дарозмӯҳлати банк ва ғайра аз ҷумлаи ин шароитҳои имтиёзнок мебошанд.

Баробари ба худмаблағгузорӣ гузаштани республика мустақилияти он бояд зиёд шавад. Барои ҳавасманд гардидани инкишофи прогресси илмию техникӣ, ҷорӣ намудани техника ва технологияи нав тадбирҳо пешбинӣ кардан лозим аст. Дар акси ҳол зиддиятҳои прогресси илмию техникӣ дар зинаи ноҳия хеле афзуда, нафақат ба иқтисодиёти республика таъсири манфӣ хоҳанд расонд.

**А. ЭРГАШЕВ**

# НАБОЯД БА АҚИБ БАРГАШТ

ҲОЗИР хоҷагии қишлоқ аз зерсистемаи амалкунандаи хоҷагии планӣ дида, бештар ба майдони озмоишоти афкор шабоҳат дорад. Сабабаш маълум: ҳолати соҳа бӯҳронӣ буда, маҳсулоти вай тамоман намерасад. Солҳои охир структураи комплекси агросаноатӣ куллан тағьир дода шуд. Ин, албатта, фаҳмост, охир дар стратегияи иқтисодии партия бозсозии таркибии истеҳсолоти ҷамъиятӣ баъди тезонидани прогресси илмӣ-техникӣ мақоми дуюмин дорад.

Таъсиси иттиҳодияҳои районии агросаноатӣ чи дар миқьёси мамлакат ва чи республика яке аз таҷрибаҳои нобарор гардид. Баробари пароканда кардани ин органи идоракунӣ, ки органи бюрократӣ шуда буд, бисьёр ноҳияҳои республика ба дуроҳа афтида монданд: воҳидҳои хоҷагӣ ба комплекс табдил дода шуданд, вале онҳоро бо усулҳои кӯҳна идора кардан мумкин нест. Ноҳияҳои вилояти Ленинобод низ ба чунин проблема бархӯрданд, ки дар мисоли онҳо самаранокии шаклҳои мухталифи хоҷагидориро таҳлил карда мебароем.

Вақте ки дар ноҳияи Хуҷанд роҳбарону мутахассисони хоҷагиҳо азми ихтиёран ба агрокомбинат муттаҳид шудан ва барҳам задани иттиҳодияи районии агросаноат намуданд, комитети агросаноатии вилоят дар ин роҳ садди аввалин гардид. Танҳо ба туфайли дастгирии органҳои республикавии партиявию хоҷагӣ агрокомбинати «Хуҷанд» ба ҳар ҳол таъсис ёфт ва ҳоло бо муваффақият амал мекунад.

Ташаккули механизми нави хоҷагӣ дар миқьёси ноҳия худ аз худ ба амал наомад. Мо бисьёр вақт бо ҳамин чиз дучор меоем, ки олимони муҳаққиқ хоҷагидоронро барои тавсияҳои эшонро ба инобат нагирифтан танқид мекунанду хоҷагидорон бошанд, дар навбати худ, илмро барои аз замин дур шуданаш маломат мекунанд. Ҳини ташкили комбинати агросаноатии «Хуҷанд» тавсияҳои олимон бидуни мулоҳиза дар амалия ҷорӣ карда нашуда буданд. Онҳо мутобиқи шароити маҳал ва вазифаҳои структураи нави хоҷагӣ эҷодкорона аз нав таҳлил ва сипас татбиқ карда шуданд.

Ба ҳайати комбинати агросаноатӣ колхозу совхозҳо, дигар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ ва ташкилотҳои ба хоҷагии қишлоқ хизматрасонанда — ҳамагӣ 37 воҳид дохил гардиданд. Ҳаминро қайд кардан муҳим аст, ки корхонаю ташкилотҳо ба таври механикӣ муттаҳид нагардонда, балки аттестацияи онҳо гузаронда, тахассусу вазифаҳои бевоситаи онҳо дар доираи кооперация ва интеграцияи агросаноатии ҳозира аниқ муайян карда шуданд.

Хонанда ҳақ дорад бипурсад, ки оё комбинати агросаноатӣ аз иттиҳодияи районии агросаноатӣ фарқе дорад? Фарқаш калон аст. Охир акнун нафақат истеҳсолу тайёр намудан ва аз нав кор кардан, балки кашондан, нигоҳ доштан ва фурӯхтани тамоми маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар дасти як хӯҷаин мебошад.

Масъалаҳои планкаширо махсусан қайд бояд кард. Органҳои болоии РСС Тоҷикистон ҳаҷми ба фондҳои умумиттифоқӣ ва республикавӣ фиристодани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, пардохт ва буҷет, пулдиҳӣ аз буҷет, нормативҳои музди кор, ҳаҷми фиристодани ресурсҳои

ЭРГАШЕВ Ашраф, номзади илми иқтисод, доценти Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин

моддию техникиро ба маълумоти комбинати агросаноатӣ мерасонанд. Ҳамаи нишондиҳандаҳои боқимондаро худи комбинат муайян менамояд ва шӯрои вай тасдиқ мекунад, ки ба ҳайати он намояндагони ҳамаи ташкилотҳо — аъзоёни комбинати агросаноатӣ дохил мегарданд.

Ба муносибати он, ки дар шароити нави кооперация ва интеграцияи агросаноатӣ комбинат нақши маҳсулоттайёркунандаро низ мебозад (дар иттиҳодияи районии агросаноатӣ ин вазифа то охир ба ҷо оварда нашуда буд), пас вай бо колхозу совхозҳо, кооперативҳо ва дигар корхонаҳо барои фурӯши ҳаҷми муайяни маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, инчунин барои аз аҳолӣ харидани маҳсулоти барзиёди зироат ва чорво шартномаҳо мебандад. Росташ, дар мавриди зарурат иҷрои ин вазифаҳо мумкин аст ба зиммаи корхонаю ташкилотҳои алоҳидаи он, масалан, ба зиммаи гӯшткомбинат вогузор гардад.

Дар комбинати агросаноатӣ бинокорон нақши муҳиме мебозанд. Маҳз онҳо бояд цеху завод, анбору база, манзил ва объектҳои нави таъиноти иҷтимоӣ, маданию маишӣ созанд ва чунин объектҳои мавҷударо реконструкция кунанд. Дар тӯли чор моҳи аввали фаъолияти комбинати агросаноатии «Хуҷанд» 5 га гармхона, даҳ нуқтаи савдо барои фурӯши маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз рӯи нархи шартномавӣ сохта, ба сохтмони цехи даббоғӣ шурӯъ карда шудааст. Пештар колхозу совхозҳо умуман пӯсти чорворо фурӯхта наметавонистанд. Сохтмони заводи хишти иқтидораш соле 30 миллион дона хишт оғоз ёфт.

Дар доираи иттиҳодияи районии агросаноатӣ масъалаҳои савдо низ амалан ҳал карда намешуданд, комбинати агросаноатии «Хуҷанд» бошад, маҳсулоташро нафақат дар мағозаҳои ноҳия, балки дар бозорҳои Ленинобод, Ғафуров, Чкаловск мефурӯшад, ки ба шарофати ин дар он ҷойҳо бисьёр хелҳои маҳсулоти озуқаворӣ ва маҳсулоти тару тозаи саҳро пайдо гардиданд. Нархи маҳсулоти мазкур назар ба нархи давлатӣ як қадар баландтар, вале назар ба нархи бозор хеле пасттар аст. Сифати ин маҳсулот бошад ба сифати маҳсулоти бозор баробар аст. Агар пештар ҳар хоҷагӣ дар бораи фурӯши кабудӣ, сабзавот, картошка ва дигар маҳсулот худаш ғамхорӣ мекарда бошад, пас ҳоло ин вазифаро комбинат ба зиммааш гирифтааст, ин ҷо умури дахлдор мавҷуд аст. Дар шабакаи худии савдо як қисми маҳсулоти гӯшткомбинати маҳаллӣ, фабрикаи мурғпарварӣ, заводи нӯшокиҳои ғайриспиртӣ, заводи консервбарорӣ, хоҷагии моҳипарварии Қайроққӯм ба шарте фурӯхта мешавад, ки агар супоришҳои ба фондҳои умумиттифоқӣ ва республикавӣ фиристодани маҳсулоти мазкур ба ҷо оварда шаванд. Талаботи аввалиндараҷа ба савдо ҳамин аст, ки ба исрофу вайроншавии маҳсулот чи дар худи хоҷагиҳо ва чи дар базаҳо, корхонаҳои коркарди маҳсулот ва мағозаҳо роҳ надиҳад. Масалан, агар фурӯхтани ягон маҳсулот бевосита дар мағоза муяссар нагардад, пас онро фавран барои коркард мефиристанд.

Ва ниҳоят, мехостам аз хусуси корҳои молиявии комбинати агросаноатӣ муфассал нақл намоям. Дар ин ҷо Маркази молиявӣ — ҳисобкунӣ (минбаъд ММҲ) таъсис дода шудааст. Вай тамоми ҳисобу китоби байни корхонаю ташкилотҳо, инчунин бо корхонаҳои таъминкунанда, тайёркунанда, коркардабарорандаи маҳсулот, савдо ва Агробанки давлатии СССР-ро ба амал мебарорад. Комбинат аз ҷиҳати ӯҳдадориҳои оиди пул қарзгиранда ва қарздиҳандаи ягона, дар муносибатҳои мутақобила бо органҳои молиявӣ бошад, мувофиқи плани молиявӣ ягона гирандаи воситаҳои буҷетӣ ва аъзоҳаққидиҳанда ба буҷет мебошад.

Росташ, лозим омад, ки то гузаштан ба чунин муносибатҳои мутақобила як навъ машқ гузаронда шавад. Банки дохилии комбинати агросаноатӣ амалиёти молиявиро тавъам бо худи корхонаю ташкилотҳо ба амал баровард ва танҳо баъди он (аз 20 марти соли 1989) ба

кори мустақилона бо Агробанки давлатии СССР гузашт. ММҲ барои маҳфуз доштан ва мувофиқи мақсад истифода бурдани воситаҳои гардони худӣ, тезонидани суръати гардиши онҳо, пурсамар гардидани маблағгузориҳои асосӣ ва фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ пурра ҷавобгар буда, ба афзудани фондҳои ҷамъиятӣ, риояи пардохт ва интизоми кассавӣ назорат мекунад. Дар натиҷа ҳамаи корхонаю ташкилотҳои комбинати агросаноатии «Хуҷанд» ҳисобҳои баробаркуниашонро дар собиқ Банки давлатии СССР бастанд ва онҳоро дар ММҲ кушоданд.

Афзалиятҳои ММҲ, ба назари мо, чӣ гунаанд? Аз ҳама асосиаш, имконият пайдо гардид, ки тамоми ресурсҳои озоди пулӣ, ки рости гап, дар ҳисоби колхозу совхоз, дигар корхонаҳо бе ҳаракат ва бефоида мехобиданд ва бисьёр вақт онҳоро барои пардохти зиёни дигар хоҷагиҳо ба кор мебурданд, оқилона истифода бурда шаванд. Ба ҷудо кардани маблағи бештар барои мустаҳкам намудани базаи моддию техникии маҳфуздорӣ ва коркарди маҳсулот, сохтмони ҳар гуна цеху хатҳо, инкишофи соҳаи иҷтимоӣ имконияти бештар муҳайё шуд.

Ҳамин низ бағоят муҳим аст, ки корхонаҳои комбинати агросаноатӣ аз кредитҳои ММҲ бо фоизи камтарин истифода мебаранд. ММҲ сари вақт ин ё он камбудии истифодаи маблағро дарьёфт менамояд ва филфавр рафъ месозад. Фонди кредит дар навбати якум на дар ҷое истифода бурда мешавад, ки дар он ҷо расман фонда бахшида метавонад, балки дар объектҳое харҷ мегардад, ки ба тараққиёташон комбинати агросаноатӣ манфиатдор аст. Кредит бошад танҳо бо қарори шӯрои комбинат дода мешавад. Чунин тартиби кредитдиҳӣ ҳам сари вақт баргардондани маблағ, ҳам ҳадафмандии истифодаи онро кафолат медиҳад.

Баробари гузаштан ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ ва ба туфайли таъсиси ММҲ комбинат 17 миллион сӯмина қарзҳои дарозмӯҳлати ҳамаи шариконашро дода адо кард. Ҳозир арзиши воситаҳои асосии истеҳсолот аз 200 миллион сӯм зиёдтар аст, комбинат дар ҳисоби худ 24 миллион сӯм, аз ҷумла 2,5 миллион сӯмина маблағи озод дорад.

Роҳбарону мутахассисони комбинат барои пурсамар гардондани ҳамаи звеноҳои комплекси истеҳсолӣ бисьёр кӯшишҳо ба харҷ доданд ва медиҳанд. Чунончи, дар гӯшткомбинат технологияи бепартов ҷорӣ карда шудааст. Фоидаи иловагие, ки дар тӯли ду сол аз фурӯши маҳсулоти аз партовҳои истеҳсолот ба даст омадааст, бештар аз 120 ҳазор сӯмро ташкил намуд.

Мисоли дигар. Қоллективи комбинат тамоми кори ташкилотчигиро ба пурратар истифода бурдани иқтидорҳои мавҷудаи истеҳсолӣ равона менамояд. Тахсиси цеххо барои истеҳсоли хелҳои ҷудогонаи консервҳо, зиёд кардани масъулияти шахсии кадрҳои звенои миёна, ба кор бурдани шаклҳои бригадавии ташкилу ҳавасмандгардонии меҳнат, манфиатдории моддӣ ба сарфаи ашьёи хом, ресурсҳои моддӣ ва сӯзишворию энергетикӣ барин усулҳои санҷидашуда истифода бурда мешаванд. Корхона аз моҳи январи соли 1988 ба худмаблағтаъминкунӣ гузашт.

Таҷрибаи кори фабрикаи мурғпарварии Ленинобод, ки он низ ба ҳайати комбинати агросаноатии «Хуҷанд» дохил мегардад, қобили таваҷҷӯҳ аст. Ин ҷо мурғи дурагаро парвариш мекунанд. Нерӯи генетикии он дар шароити парвариши дуруст имкон медиҳад, ки аз ҷиҳати маҳсулнокӣ нишондиҳандаҳои калонтар ба даст оварда шаванд. Баробари ҷорӣ кардани парвариши мурғи дурага мӯҳлати тухмзоии мокиёнҳо 13,6 фоиз дароз, арзиши аслӣ 14 фоиз кам ва даромаднокии фабрикаи мурғпарварӣ 13,3 фоиз зиёд гардид.

Ташкил ёфтани комбинати агросаноатии «Хуҷанд» зарурати объ-

ективиест дар такомулоти шаклҳои идоракунӣ, планкашӣ, тахсису концентрацияи истеҳсолот дар асоси интеграцияи агросаноатӣ. Ин усули пурсамари идоракунии иқтисодиёти деҳот, ҳалли бомуваффақияти проблемаҳои тағйири муносибатҳои одамон ба меҳнат мебошад. Бояд ин муносибатҳо тавре бозсохта шаванд, ки ҳар коркун барҳақ хӯҷаини замин гардида, қувваю дониш ва қобилияташро комилан ба кор бурда тавонад. Ба тафсил нақл кардан шояд барзиёд бошад, вале муаллифи ин сатрҳо мехост бо далелҳои мушаххас нишон диҳад, ки чи сон мустақилият ташаббуси одамонро фузуда, дар вусъати омили инсонӣ чӣ қадар захираҳо муҳайё сохта шуд.

Мутаассифона, равандҳои бозсозии дар вилоят ба амалояндаро хизмати комитети агросаноатии вилояти Ленинобод ҳисобидаи мумкин нест. Тахти роҳбарии вай соли 1989 агрофирмаи «Қонибодом» таъсис ёфт, ки он аз собиқ иттиҳодияи районии агросаноатӣ кам тафовут дорад, фақат фарқаш ҳамин ки штатҳо каме ихтисор шудаанд. Қайд мекунем, ки комитети партиявии шаҳри Қонибодом низ дар ин масъала принципнокӣ зоҳир накард, вай ба ғурури роҳбарияти комитети вилоятии агросаноатӣ, ки ҳуқуқи бо усулҳои кӯҳна ба комплекси районии агросаноатӣ роҳбарӣ карданро дар худ нигоҳ доштанӣ мешуд, мавқеи партиявиро муқобил гузошта натавонист.

Ташкилоти партиявии колхози «Ленинград»-и худи ҳамон ноҳия аз комитети партиявии шаҳр дида дурандештар баромад. Колхоз заводи консерви маҳаллиро, ки 19 миллион сӯм зиён оварда буд, ба иҷора гирифт. Барҳам хӯрдани корхонаи муфлисгардида аз эҳтимол дур набуд. Вале охир дар он бештар аз 1100 кас кор мекард! Ташкилоти партиявии колхоз азми қавии правленияро барои ба иҷора гирифтани корхонаи мазкур дастгирию ҷонибдорӣ кард. Сипас дар заминаи колхоз ва заводи консерв агрофирмаи «Ленинград» таъсис дода шуд, ки он бо усулҳои демократӣ идора карда мешавад. Ба фирма шӯро сарварӣ мекунад, дар давраи байни маҷлисҳои он масъалаҳои таъҷилиро президиуми шӯро ҳал менамояд. Раиси правленияи колхоз раиси шӯрои агрофирма интихоб гардид, вале акнун ӯ дар ҳамаи корҳо ба президиуми шӯро комилан ҳисоботдиҳанда аст. Қайд мекунем, ки таъсири ташкилоти партиявӣ ба корҳои коллективи шумораш хеле афзуда пурзӯр гардидааст. Муносибатҳои иҷоравӣ дар агрофирма дар асоси кооперативӣ ба роҳ монда мешаванд. Ҳар яки 14 кооперативи ба ҳайати он дохилбуда бо раиси шӯрои фирма шартнома мебандад, раисони кооперативҳо бошанд, дар навбати худ, дар асоси шартнома ба иҷорагирон замину воситаҳои истеҳсолот медиҳанд.

Сустии роҳбарон ва мутахассисони комитети агросаноатии вилояти Ленинобод дар он низ зоҳир шуд, ки шакли нави ҳисобу китоби тарафайн барои пахта бо назардошти нахи он дар амалия васеъ ба кор бурда нашуд. Охир маҳз дар ноҳияи Қонибодом ташаббуси пахтакорон ва пахтатозакунандагони ӯзбек дастгирӣ ва ҷонибдорӣ гардида буд. Колхозҳои «Комсомол», «Коммунизм» ва «1-уми Май» ин шаклро ҷорӣ карда, нафъи иқтисодиашро эҳсос намуданд. Танҳо колхози «Коммунизм» соли 1986 барои зиёда аз план ҳосил намудани нахи пахта бештар аз 150 ҳазор сӯмина иловапулӣ гирифт. Заводи пахтатозакунии Қонибодом бошад қариб нисфи нахро бо навъи якум ҳосил намуд. Соли 1987 колхози ба номи Ленини ноҳияи Пролетар ба тартиби нави ҳисобу китоби тарафайн гузашт. Вале соли 1988 як қатори томи хоҷагиҳои вилояти Ленинобод аз он даст кашиданд. Аз ҷумла, ҳамин чиз ҳам таъсир расонд, ки собиқ Комитети давлатии агросаноатии СССР зӯран нормаи планин истеҳсоли нахро зиёд кард. Вале дар муносибатҳои мутақобилаи истеҳсолкунандагон ва пахтатозакунандагон дигар ихтилофот низ пайдо гардиданд, ки онҳоро дар сатҳи вилоят рафъ сохтан мумкин буд. Масалан, барои барзиёд иҷро на-

мудани плани истеҳсоли нах колхозу совхозҳо 80 фоизи фоидаи умумӣ, заводҳои пахтатозакунӣ бошанд, танҳо 20 фоизашро мегирифтанд. Вале зиён баробар тақсим карда мешуд. Ба гумон аст, ки чунин тартибот ба мустаҳкам гардидани муносибатҳои шарикон мусоидат карда метавонист. Хусусан ки заводи пахтатозакунӣ бо мақсади беҳтар гардондани сифати нах бояд таҷҳизоту технологияи нав ҷорӣ намуда, ихтисоси коргарону мутахассисонро такмил диҳад, хулласи калом, маблағи иловагӣ харҷ кунад.

Зиёда аз ин, роҳбарону мутахассисони хоҷагиҳои вилоят ба схемаи ба кадом заминҳо коридани ин ё он навъи пахтаро риоя намекунанд, чунин навъҳои мухталиферо мекоранд, ки бофандагон нахи онҳоро намепазиранд. Аз чи сабаб бошад, ки комитети агросаноатии вилояти Ленинобод инро пайхас намекунад. Охир дар дасти он фишангҳои иқтисодии идоракунӣ мавҷуданд. Онҳоро тавре истифода бурда тавонистан даркор аст, ки ба хоҷагӣ парвариши пахтае нафъбахш бошад, ки талаботи бофандагон ба он калон аст.

Зимнан, дар вилояти Ленинобод бисьёр мутахассисону истеҳсолотчиёни болаёқат ҳастанд, ки ба ин масъала эҷодкорона муносибат мекунанд. Чунончи, дар совхози «Ленинобод»-и ноҳияи Зафаробод дар пахтакорӣ ва чорводорӣ ҳанӯз соли 1986 бо шакли чекии назорати хароҷот пудрати коллективӣ, оилавӣ ҷорӣ карда шуда буд. Натиҷаҳои солҳои охир нишон доданд: ба ҳисоби миёна истеҳсоли пахта назар ба панҷсолаи ёздаҳум соле 12 фоиз ва истеҳсоли маҳсулоти чорводорӣ 16 фоиз меафзуд. Зимнан, сарфи меҳнат ба таври назаррас кам гардид. Таҷрибаи хоҷагии пешқадам аз назарҳо пинҳон намонд ва соли 1988 ҳамаи совхозҳои пахтакори ноҳияи Зафаробод ба шакли аниқи ҳисобу китоби тарафайн гузаштанд, дар ҳама ҷо муносибатҳои иҷоравӣ амал мекунанд.

Фермаи шири молии колхози ба номи Фрунзеи ноҳияи Хуҷанд аз соли 1985 инҷониб бо усули пудрати коллективӣ кор мекунад. Дар тӯли ин солҳо вай хоҷагии даромадноку пурсамар гардид, ҳар як килограмм шир бошад, 14 тин фоида медиҳад. Ҳайати коркунон ба кори дусменагӣ гузашт, зимнан музди миёнаи кор 25 фоиз афзуд. Фермаи муқаррарии чорвои калони шохдори колхози «Роҳи Ленин»-и худи ҳамон ноҳия бошад, ба туфайли ҳисоби хоҷагӣ мустаҳкам гардида, чорвои зотӣ парвариш мекардагӣ шуд, ба ҳисоби миёна ширдӯшӣ афзуда аз ҳар сари 500 модагови дӯшоӣ соле ба 3382 кг расид. Бригадаю звеноҳои совхози ангурпарварии «Сомғор» бо усули пудрати коллективӣ пурсамар кор мекунад.

Бояд қайд кард, ки шаклҳои нави хоҷагидорӣ дар дигар корхонаҳои комитети агросаноатии вилоят низ бомуваффақият ба кор бурда мешаванд. Албатта, шаклпарастиву тадбирҳои нимкора низ ҷой доранд. Вале чизи асосӣ ин аст, ки мустақилият, муносибатҳои гуногун ба кор ташаббусу ғайрати коркунонро ба амал овард, ҳомиёну ҷонибдорони усули наву пешқадам торафт бештар гардиданд. Ҳамақидаҳо ҷидду чаҳдашонро муттаҳид месозанд. Ҳозир комитети агросаноатии вилоят дар вазъияте мебошад, ки вай бояд ё ҳуқуқашро барои мавҷудият ҳифз намояд ва ё худро барҳам диҳад. Демократонии муносибатҳои истеҳсолӣ бебозгашт аст, исботи ин ҳамаи он навигариҳо, ҳамаи он шаклҳои мухталифи татбиқи вай мебошад, ки тавассути онҳо вазъияти ҷузъҳои алоҳидаи комитети агросаноатии вилоят ислоҳ карда мешавад. Умри усулҳои ғайриқтисодии роҳбарӣ ба охир расидааст ва бозгаштро ба онҳо касоне роҳ нахоҳанд дод, ки бозсозиро фаҳмидаанд ва пазируфтаанд. Ҳаминаш муҳим аст, ки дар вилоят шумораи ташкилотҳои партиявӣ, роҳбарони хоҷагиҳо, коллективҳои меҳнатие торафт меафзоянд, ки мақомашонро дар раванди навсозӣ дуруст муайян карда тавонистаанд.

# ПРОГРАММАИ «МАНЗИЛ—93»: АФСОНА Ё ВОҚЕИЯТ?

**Хонандагони мо дар мактубҳояшон аз хусуси вазъияти ногувори дар комплекси бинокории республика баамаломада изҳори ташвиш мекунанд. Махсусан программаи манзил онҳоро музтариб месозад. Редакция бо як қатор саволҳо ба ҷонишини мудири шӯъбаи иҷтимоию иқтисодии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон К. М. НАЗИРОВ муроҷиат намуд.**

**— То мӯҳлати иҷрои программаи «Манзил-93» чор соли нопурра мондааст. Оё ин чунин маънӣ дорад, ки охири соли 1993 ҳамаи эҳтиёҷмандон бо квартира ё хона таъмин мегарданд?**

— «Манзил 93» марҳалаи якуми татбиқи программаи «Манзил-2000» мебошад. Пешбинӣ шудааст касоне бо квартира ё хона таъмин карда шаванд, ки онҳо барои гирифтани манзил то якуми январи соли 1988 дар навбат истодаанд ва ба ҳар сари аъзои оила то шаш метри мураббаъ ҷои зист доранд. Албатта, истисно низ вуҷуд дорад. Инҳо касоне, ки аз ҳуқуқи ғайринавбат гирифтани манзил истифода мебаранд. Қайд мекунам, ки нормаи ҷои зист дар шаҳр ба ҳар кас 12 метри мураббаъ ва деҳот 9 метри мураббаъ ҳисоб меёбад. Ин нормативҳо дар программаи «Манзил-2000» низ сабт ёфтаанд. Табиист, ки ба қадри афзудани сатҳи таъмини манзил нормативҳо низ меафзоянд. Вале ҳозир ҳам планҳо калонанд. Амалан ба мо ба андозае манзил сохтан зарур аст, ки ҳоло дар ҷумҳурият ба ҳамон андоза манзил дорем.

**— Ҳини таҳияи программа кадом захираҳо ба назар гирифта шуданд?**

— Дар навбати аввал ҳолати индустрияи бинокорӣ ва саноати масолеҳи бинокорӣ таҳлил гардид. Мувофиқи программа, дар панҷсолаи XII барои сохтмони 7,5 миллион метри мураббаъ, дар панҷсолаи XIII—10,5, дар панҷсолаи XIV—15 миллион метри мураббаъ манзил иқтидорҳо доштан зарур аст. Ана дар асоси ҳамин тараққии базаи индустрияи бинокорӣ ба нақша гирифта шуд. Самти асосӣ бинокории индустриалӣ — калонпанели ,яклухт, калонблок, каркасу панелӣ ва албатта хиштӣ мебошад. Бо назардошти структураи аҳолӣ яке аз самтҳои асосии иҷрои программа сохтмони инфиродии манзил интихоб гардидааст, ки он аз рӯи план қариб 42 фоизи ҳаҷми умумиро ташкил медиҳад. Ҳозир ҳиссаи сохтмони инфиродӣ дар ҷумҳурият 59 фоиз аст.

**— Модом ки шумо ба проблемаҳои индустрияи бинокорӣ дахл намудед, дар бораи вазъи корҳои ин соҳаи муҳимтарин муфассалтар нақл кунед.**

— Чунон ки маълум аст, программаи «Манзил-93»-ро пленуми XI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон моҳи сентябри соли 1988 маъқул дониста буд. Ба ин муносибат ба программаи сурогадори тараққиёти базаи истеҳсолӣ-бинокорӣ тасҳеҳ дароварда шуд. Дар навбати аввал афзун гардондани истеҳсоли оҳану бетони васлшаванда бо истифодаи технологияҳои нав, кам кардани масолеҳталабӣ ва мӯҳлати сохтмон, зиёд намудани дараҷаи омодагии маснуоту конструкцияҳо дар заводҳо дар назар дошта мешавад. Пешбинӣ гардидааст, ки то охири соли

чорӣ иқтидори корхонаҳои бинокории яклухт афзун гардонда, аз 50 ҳазор ба 250 ҳазор метри мураббаъ манзил расонда, инчунин истеҳсоли хишт, линолеум, маснуоти наҷҷорӣ ва сантехникӣ, масолеҳи ороишу пардоз зиёд карда шавад.

Аз иттиҳодияи лоиҳакашӣ-бинокории «Монолит» умед калон буд, вале вай супоришоти муқарраршударо вайрон кардан гирифт. Мутаассифона, реконструкцияи комбинати хонасозии Калининобод, сохтмони иқтидорҳои оиди истеҳсоли маснуот барои биноҳои иҷтимоӣ, маданию маишӣ, заводи хишти Кӯлоб, заводҳои таркибҳои иловагии масолеҳ дар ноҳияҳои Москва ва Орҷоникидзеобод суст ҷараён доранд. Аз 19 объекти индустрияи бинокорӣ ва саноати масолеҳи бинокорӣ, ки соли 1990 бояд ба кор медаромаданд, танҳо 9-тоаш сохта шуда истодааст.

Соли гузашта комбинатҳои хонасозӣ дар Ленинобод, Кӯлоб ва Душанбе, цехи оид ба истеҳсоли линолеум, заводи гаҷ дар Исфара, заводи хишт дар Ғончӣ, дастгоҳи реза ва ба навъҳо ҷудокунанда барои коркарди масолеҳи ғайримаъдан дар Ғарм ба кор андохта шуданд. Аммо кори истифодаи базаи масолеҳу техникӣ ҳанӯз бад аст. Иқтидорҳои оиди истеҳсоли линолеум дар ноҳияи Ҳисор ва комбинати хонасозӣ дар Кӯлоб бекор меистанд, заводи дар ноҳияи Москва сохта шудаистодаи кёрамзит алҳол базаи ашьёи хом надорад. Колхозу совхозҳо барои заводҳои камиқтидори хишт 15 комплекти таҷҳизот гирифтанду аммо фақат ду комплект шинонда шудааст ва амал мекунад. 85 фоизи иқтидори корхонаҳои хонасозии калонпанел, 60—70 фоизи заводҳои хишт ба кор андохта шудаанд.

Вазъиятро ҳатто бидуни харҷи маблағи асосӣ тағьир додан мумкин ва зарур аст. Танҳо аз ҳисоби пурра истифода бурдани иқтидорҳои комбинатҳои хонасозӣ ба таври илова 74 ҳазор, дар сурати гузаштан ба графики тағьирьёбандаи кор то 120 ҳазор метри мураббаъ манзил сохтан мумкин аст.

Барои мисоли мусбат дур рафтан даркор нест. Дар заводи маснуоти асбесту цементи Душанбе то 40 фоизи иқтидорҳо ба кор андохта шуда буд, вай маҳсулоти пастсифат мебаровард. Ибтидои соли гузашта завод ба артели «Маяк» ба иҷора дода шуд, аллакай моҳи ноябрь супориши солонаро иҷро кард.

**— Ҳозир шиори «Программаи иҷтимоӣ кори умумихалқист» ба ҳама гӯшрас аст. Ин шиор дар программаи «Манзил-93» чӣ тавр татбиқ мегардад? Ин программа ба кадом дастгирии ҷамъиятӣ нигаронида шудааст?**

— Программаҳои коллективҳои меҳнатӣ бо назардошти имконоти ноҳия дар зинаи территория тартиб дода шудаанд. Ҳамаи шаклҳои сохтмон ва маблағтаъминкунӣ ба назар гирифта шуданд. Онро зарурати ҳар сол 20 фоизи навбатдоронро бо манзил таъмин намудан муайян мекард. Яке бояд аз ҳисоби иштироки саҳмдорӣ дар сохтмон якҷоя бо ягон корхона ё комиҷроияи Совети маҳаллӣ, дигар бо роҳи сохтмони шахсӣ, бо тарзи хоҷагӣ квартира гирад, ба сеюмӣ барои сохтмони шахсӣ участка ҷудо карда мешавад. Дар ин маврид корхонаҳо ба коргарони худ ба шарти имтиёзнок қарз медиҳанд, барои дарьёфтану харидани масолеҳи бинокорӣ кӯмак мерасонанд. Комбинати цементи Душанберо мисол мегирем. Коллективи он кашшофи вусъат додани сохтмони инфиродӣ мебошад. Аллакай посёлкаи иборат аз 114 хона буньёд карда шуд. Ташкилотҳои партиявию касабавӣ, маъмурият ба шахсони хонасоз барои пайдо намудани масолеҳи бинокорӣ муттасил кӯмак расонда, ба онҳо нақлиёту техника ҷудо мекунанд. Дар посёлка ҳанӯз аз худи ибтидои сохтмон барои фурӯши масолеҳи бинокорӣ мағоза кушода буданд. Барои коркунони Вазорати нақлиёти автомобилии республика дар домани қишлоқи Чорбоғ бо чунин усул

посёлкаи истиқоматӣ сохта мешавад. Корхонаҳо як қисми хароҷотро ба зиммаашон гирифтаанд.

Комиҷроияи шаҳри Душанбе сохтмони шаҳрчаи навро дар домани пойтахт—дар теппаҳои Шарқӣ ба миқьёси калон оғоз намуд. Дар ин шаҳрча инчунин фурӯши масолеҳи сохтмон ва адои хизмат ташкил карда шудааст. Кори аз ҳама вазнини тахту ҳамвор ва гузоштани таҳкурсии хонаҳо, сохтани роҳ ва роҳҳои зеризаминӣ аз ҳисоби маблағи корхонаю муассисаҳои дар сохтмон иштироки саҳмдорона доштагӣ ба ҷо оварда мешаванд.

Чунин шакли ҳамкорӣ имкон дод, ки фаъолини ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советию хоҷагӣ дар тезонидани татбиқи программа вусъат дода шавад. Коллективҳои меҳнатӣ захираҳоро ҷустуҷӯ намуда, бо фонддорон бисьёр вақт берун аз ҳудуди ҷумҳурият робитаи мустаҳкам муқаррар менамоянд. Ташаббуси маълуми дар сохтмони объектҳои манзил ва биноҳои иҷтимоӣ, маданию маишӣ 4 рӯз кор кардан дар ҷумҳурият дастгирӣ ва ҷонибдорӣ карда мешавад. Хуб мешуд, ки коллективҳои меҳнатӣ ин қувваашонро ба сохтмони манзили коркунони худашон сарф мекарданд. Чун қоида, дар маҳалли истиқомат рӯзҳои шанбею якшанбе ҳашар ташкил мекунанд. Ташаббускори чунин ҳашарҳо бисьёр вақт Советҳои маҳаллӣ мебошанд. Дар ҷойҳое, ки комитетҳои партиявӣ дар боби роҳбарӣ ба татбиқи программа нақши хешро дуруст фаҳмидаанд, рафти корҳо дурустанд.

**— Корхонаю ташкилотҳои ҷумҳурият ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштаанд ва ё мегузаранд. Дар чунин шароит онҳо бояд коркунонро аз ҳисоби маблағи пайдокардаи хеш бо манзил таъмин намоянд. Ин дар иҷрои программа чӣ тавр инъикос меёбад?**

— Ман аллакай ба ҷавоби ин савол шурӯъ намудам. Ҷавобро давом медиҳам. Ҳалли проблемаҳои иҷтимоӣ яке аз шартҳои пойдории коллективҳои меҳнатӣ мебошад. Бинобар ин онҳо бо назардошти имкониятҳои худ роҳҳои ҳалли масъалаи сохтмони манзилро меҷӯянд. Мо аллакай аз хусуси иштироки саҳмдорона сухан гуфта будем. Дигар таҷриба низ мавҷуд аст. Дар Ленинобод фабрикаи дӯзандагӣ ва комбинати абрешим аз комиҷроияи шаҳрӣ блокҳои тайёри манзилро хариданд ва тамоми корҳои пардозу ороиши онҳо бо қувваи худи корхонаҳо ба ҷо оварда мешаванд. Ин шакли кор ҳам арзон ва ҳам тезтар аст. Баъзе корхонаҳо аллакай чунин шакли корро дар нақшаҳояшон пешбинӣ кардаанд.

Вариантҳои дигар низ ҳастанд. Масалан, мубодилаи маҳсулоти зиёда аз план бо масолеҳи бинокорӣ. Чунончи, совхоз-техникуми ба номи Куйбышев заводи хиштро харида, таъмир кард ва дар он ҷо кооператив ташкил дод. Акнун ҳар сол 6 миллион дона хишт истеҳсол карда мешавад. Хишти зиёдатӣ низ пайдо шуда монд. Онро ба Нижневартовский кашонда бурданд. Ба ивазаш арматура ва чӯбу тахта оварданд. Ба андозае оварданд, ки барои мубодилаи дигар масолеҳ иктифо намуд. Бо комбинати цемент низ робита муқаррар карданд. Совхоз ба коргарон маҳсулоти саҳрову ферма, комбинат бошад, ба меҳнаткашони совхоз маҳсулоти зиёда аз плани хешро мефиристоданд.

Инчунин аз ҳамкории коллективҳои корхонаҳои саноатӣ ва ташкилотҳои бинокорӣ мисол оварда метавонам. Заводи «Тоҷикгидроагрегат» дар боби тайёр намудани таҷҳизот ба иттиҳодияи истеҳсолии сохтмони «Монолит» кӯмак расонда, барои монтажи хонаҳо коргаронро ҷудо мекунад. Бо ҷидду ҷаҳди якҷояи коллективҳои «Тоҷиктекстильмаш» ва иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериал» дар як муддати кутоҳтарин таҷҳизот тайёр карда ва цехи истеҳсоли изоплён ва пеноплён барои корҳои пардоз сохта шуд.

Ба корхонаҳое, ки дар айни замон маблағ надоранд, қарз дода мешавад. Албатта дар мавриде қарз дода мешавад, ки агар корхона

ояндаи хуб дошта бошад. Ба корхонаҳои муттасил зиёновар қарз дода намешавад. Ба коллектив лозим меояд, ки аз ақибмондагии иқтисодӣ роҳи халосиро худаш мустақилона биҷӯяд. Вале ин мавзӯи гуфтугӯи дигар аст.

**— Дар иҷрои программа бинокорон чун иштирокчиёни асосӣ боқӣ мемонанд. Онҳо аз супоришҳои соли гузашта (аз план 60 фоиз) ақиб монданд. Оё иҷро чун вайрон гардидани программаи «Манзил-93» ҳисобидан мумкин аст?**

— Чунон ки ман дар боло гуфтам, дар программа сохтмони инфиродӣ мақоми калон дорад. Дар тӯли соли 1989 манзили шахсӣ назар ба квартираҳои сектори давлатӣ қариб ду маротиба зиёдтар сохта шуд. Дар натиҷа супоришҳои программаи «Манзил-93» соли гузашта иҷро гардид. Зимнан, соли 1988 низ ин программаи сохтмони манзили шахсӣ дар сурати планро 83 фоиз ба ҷо овардани ташкилотҳои бинокории давлатӣ 102 фоиз иҷро гардида буд. Яъне чунин «тақсимоти меҳнат» муттасил давом меёбад.

**— Барои ислоҳи ин камбудӣ чӣ бояд кард?**

— Азхудкунии иқтидорҳои корхонаҳои индустрияи бинокорӣ ва саноати масолеҳи бинокориро тезондан даркор аст. Дар бораи вазъи соҳа ман аллакай гуфта будам. Илова мекунам, ки иттиҳодияи нави «Монолитсельстрой» ташкил карда шуд, ки дар он истеҳсолот бо техникаи навтарин муҷаҳҳаз карда шудааст. Вай бояд аллакай худи ҳамин сол ба афзудани сохтмони манзил дар деҳот мусоидат намояд.

Вазъи иҷрои программа махсусан дар шаҳри Душанбе басо ташвишовар шудааст. Ғайр аз хеле суст аз худ намудани иқтидорҳои хонасозӣ сабаби ҷиддӣ ба микдори хеле зиёд ба кооператив гузаштани коргарони баландихтисос мебошад. Филфавр қайд мекунам, ки саҳми кооперативҳои бинокорӣ дар иҷрои программаи манзил алҳол чандон калон нест. Кори кооперативҳои манзилсозӣ низ чандон хуб намебошад. Мувофиқи план онҳо бояд чор фоизи ҳаҷми умумиро иҷро намоянд, вале планро иҷро намекунанд.

Дар назди комитети шаҳрии партия ва Шӯрои шаҳрӣ вазифаи калони бо кадрҳо таъмин намудани сохтмонҳо, ҳал кардани проблемаҳои иҷтимоии бинокорон меистад. Қарор дар бораи ба бинокорон додани тамоми манзили зиёда аз план бояд омили ҷиддии ҳавасмандӣ гардад. Вале ин қарор алҳол вуҷуд надорад.

Кадрҳо низ тайёр карда мешаванд. Дар комбинати таълимии «Госстрой» ҳар сол 2200 кас таълим мегиранд ва ихтисосашонро такмил медиҳанд. Агар онҳо дар объектҳои бинокорӣ муқимӣ гарданд, масъалаи кадрҳо аз рӯзнома бардошта мешавад.

**— Сохтмон пурра ба ихтиёри ҷумҳурият дода шудааст. Шӯроҳои маҳаллӣ чӣ сон худро ба сифати хӯҷаини ҳудуди хеш зоҳир менамоянд?**

— Алҳол соҳаро «Госстрой»-и ҷумҳурият идора мекунад. Госплани РСС Тоҷикистон стратегияи тараққиёт ва ҳаҷми истеҳсолоти онро муайян менамояд. Бидуни шубҳа, идоракунӣ дар зинаи ҷумҳурӣ аз зинаи иттифоқӣ-ҷумҳурӣ дида хеле самаранoктар аст. Аммо трестҳои бинокорӣ доир ба ташкили концернҳо, ширкатҳо ва ба ихтиёри Шӯроҳои маҳаллӣ додани онҳо масъала ба миён мегузоранд. Бинобар ин ҳозир вазифа аз он иборат аст, ки дар ҳар ҳудуд (шаҳр, ноҳия) бояд ташкилоти мустақилу босалоҳияти бинокорӣ вуҷуд дошта бошад. Шуроҳо намехоҳанд тамоми масъулиятро барои сохтмон ба зимма гиранд, алҳол онҳо танҳо дар тартиб додани планҳо ширкат меварзанду бас. Нарасидани маводи бинокорӣ, базаи ягонаи индустрияи бинокорӣ ва саноати масолеҳи бинокорӣ боиси ташвиш ва нобоварии онҳо мегардад. Баъзе комиҷроияҳо ҷидду ҷаҳдашонро ба вусъати фаъолии

ташкилотҳои бинокорӣ дар истифодаи масолеҳи маҳаллӣ, тараққии базаи моддии хеш равона мекунанд.

Аз мавзӯи сӯҳбатамон як қадар дур рафта, ба масъалаи ба ташкилотҳои бинокорӣ додани мустақилияти ҳақиқӣ таваққуф менамоям. Ҳозир ҳаҷми умумии бадномшуда ҳаргиз онҳоро ба натиҷаи ниҳоӣ ҳидоят намекунад. Онҳо метавонанд маҳсулоти нодаркор, вале қимат истеҳсол намоянд. Зимнан, музди корашон ҳатто меафзояд: ашьёи хоми ибтидоӣ ҳар қадар қимат бошад, ба кор бурдани он, қатъи назар аз риояи мӯҳлати супурдани объектҳо ҳамон қадар муфид аст. Ба фикрам, системаи баҳодиҳӣ ба меҳнати бинокорон ва коркунони саноати масолеҳи бинокориро таҷдиди назар бояд кард. Вагарна чунин мебарояд, ки мо объектҳоро ҳам қимат ва ҳам кам месозем. Ин ҷо майдони фаъолияти Шӯроҳои маҳаллӣ калон аст. Онҳо бояд тавассути усулҳои иқтисодӣ ҳавасманд гардондани фаъолияти ташкилотҳои бинокорӣ, ҳидоят намудани онҳоро ба муваффақ гардидан ба натиҷаҳои ниҳоӣ омӯзанд.

**— Самтҳои асосии таъмини партиявӣ-сиёсии иҷрои программаи манзил кадомҳоянд?**

— Роҳбарии партиявӣ пеш аз ҳама дар кори ташкилӣ ва назорати иҷрои қарорҳои қабулшуда зоҳир мегардад. Проблемаи манзил проблемаи иҷтимоӣ мебошад, вале вақте ки манзил намерасад, ин аллакай масъалаи сиёсист. Пас онро бо усулҳои сиёсӣ низ ҳал кардан зарур аст.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон онро аз мадди назари хеш дур намесозад. Мунтазам ҳисоботи комитетҳои партиявӣ шунида мешаванд. Котиботи КМ ба маҳалҳо рафта, роҳу равиши иҷрои программаи сохтмони манзилро аз тарафи комиҷроияи Шӯрои депутатҳои халқи шаҳри Душанбе баррасӣ намуд ва ҳисоботи раиси он аъзои КПСС М. М. Икромовро дар бораи ташкили сохтмони инфиродӣ шунид. Дар бюрои КМ ҳисоботи комитетҳои партиявии шаҳрҳои Ленинобод, Душанбе ва Орҷоникидзеобод, дар бораи кори ташкилӣ-партиявӣ роҷеъ ба таъмини иҷрои программаи «Манзил-93» ҳисоботи коммунистон — вазирони алоқа Д. И. Попов ва саноати маҳаллӣ А. Б. Боймуратов шунида шуданд.

Ба таъсирнокии чунин ҳисоботҳо таваққуф менамоям. Қайд карда шуд, ки роҳбарони баъзе ноҳияҳо, аз ҷумла ноҳияи Орҷоникидзеобод, ба давлат умед баста, 90 фоизи манзилро аз ҳисоби маблағгузории асосии давлатӣ, 1,5 фоизашро бо усули хоҷагӣ, боқимондаашро бо усули инфиродӣ сохтанӣ мешаванд. Чунин хулоса бароварда шуд: программаи сохтмони манзил ба маълумоти одамон расонида, ташаббусу ғайрати коллективҳои меҳнатӣ ба ҷӯшу хурӯш оварда нашудааст. Асоси чунин хулосаро сафари коркунони аппарати КМ ба хоҷагиҳо ташкил намуд.

Агар ҳини тайёр намудани масъала ба бюрои КМ комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод камбудию нуқсонҳояшро дар ташкили иҷрои программаи манзил надида бошад, пас баъди бюро, ки дар он тамоми камбудиҳои кори сиёсию ташкилотчигии комитети шаҳрии партия оиди иҷрои қарорҳои пленуми XI КМ ошкор сохта шуданд, дар ноҳия вазъият, алалхусус дар сохтмони инфиродӣ тағьир ёфт. Баҳсу мунозираҳои тӯлонӣ дар хусуси ҷудо кардани замин хотима ёфта, масъалаҳои бо масолеҳи бинокорӣ, механизмҳо, адои хизмати пулакӣ таъмин гардондани шахсони хонасоз ҳал карда шуданд. Заводи хишт, ки бо нисфи иқтидор кор мекард, ба кооператив дода шуд ва бо тамоми иқтидораш кор кард. Одамон самараи корро дида боғайраттар шуданд, хираду фаросати халқ кор дод.

Баъди маҷлиси бюрои КМ дар Вазорати алоқа низ ба масъалаи сохтмони манзил ба тарзи нав муносибат мекардагӣ шуданд. Онро дар коллегияи вазорат баррасӣ ва дар маҷлисҳои партиявӣ муҳокима намуданд. Маълум гардид, ки программа ҳасту аммо аз он на танҳо одамон воқиф гардонда нашудаанд, балки ризояти комиҷроияҳои шӯроҳои маҳаллӣ низ гирифта нашудааст. Бо ташаббуси коммунистон дар ҳайати трести бинокории вазорат участкаи сохтмони манзил ташкил карда шуд.

Шӯрои Вазирони ҷумҳурият дар маҷлиси хеш рафти иҷрои программаро аз тарафи комиҷроияи райони Файзобод ва комиҷроияи Шӯрои депутатҳои халқи вилояти Кӯҳистони Бадахшон баррасӣ намуд. Қарор дода шуд, ки барои сохтмони инфиродӣ маблағи давлатӣ дода, дар тайёр намудани ҳудудҳо ва сохтани коммуникацияҳои инженерӣ кӯмак расонда шавад.

Аммо ташаббускорону ташкилотчиёни асосии иҷрои программа бояд Шӯроҳои маҳаллӣ ва ташкилотҳои касабавӣ гарданд. Мутаассифона, комиҷроияҳо вақтҳои охир ба ҷои ғамхорӣ дар бораи тараққиёти ҳудудҳо бо қарорбозӣ овора шуда мондаанд. Комитетҳои партиявӣ бояд фаъолияти онҳоро таҳти назорат гиранд. Аз коммунистони дар Шӯроҳо коркунанда низ бояд барои бепарвоию коҳилиашон сахт талаб карда шавад.

Кори ташкилотчигию сиёсии комитетҳои партиявии шаҳрҳои Душанбе, Кӯлоб, Қӯрғонтеппа, Норак, ноҳияҳои Файзобод ва Комсомолобод, ташкилотҳои партиявии вазоратҳои нигаҳдории тандурустӣ ва маорифи халқ оиди таъмини иҷрои программаи манзил ба талаботи пленуми XI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон мувофиқ нест. Ин нукта дар пленуми XV КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд гардид. Дар пленуми мазкур ба тариқи назорат масъала «Дар бораи таъмини ташкилию сиёсии татбиқи программаи пешбинишудаи республикавии сохтмони «Манзил-93» баррасӣ гардид. Ин масъаларо дар комитетҳои районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ муҳокима кардан зарур аст. Дар ин кори муҳим шахсони манфиатдор набуда нестанд ва набуда наметавонанд.

**— Ва саволи охирин аз номи хонандагон: оё ба иҷрои программаи «Манзил-93» умед ва боварӣ ҳаст?**

— Албатта, тараққиёти базаи индустрияи бинокорӣ суръат мегирад. Ин ба мо умед мебахшад. Органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои касабавӣ фаъолии коллективҳои меҳнатиро вусъат дода ҷидду ҷаҳди онҳоро ба иҷрои ин программаи иҷтимоӣ равона карда метавонанд ва бояд бикунанд. Вай программаи калон, вале воқеӣ ва иҷрошаванда аст. Ин программа 30 фоизи ҳаҷми умумии сохтмони манзил ва иҷтимоию маданиро ташкил медиҳад. Аз аҳамияти ҳаётӣ доштани он ҳар касро воқиф гардондан зарур аст. Дар ҳифзи афзалияти он суботкорӣ ва принципнокии партиявӣ зоҳир бояд кард.

Комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо бояд структураи ташкилотҳои бинокориро дида баромада, ба нерӯи аппарати идоракунӣ баҳо дода, барои мустаҳкам намудани интизом дар сохтмонҳо, рафъи бесарусомонӣ ва хароҷоти ғайриистеҳсолӣ тамоми тадбирҳоро андешанд. Шаклҳои нави хоҷагидориро бояд ҷуст: корхонаҳои индустрияи бинокориро ҷасуронатар ба иҷора дода, кооперативҳо ташкил намуда, мустақилияти ташкилотҳои бинокориро таъмин бояд кард.

Умуман, агар ба кор ҳама якҷоя машғул шавем, камари ғайратро мустаҳкам бандем, албатта, программаро иҷро хоҳем кард.

**Мусоҳиб Н. АЗАРИНА.**

Р. МАҶИДОВ

# АЗ МУҚОВИМАТ—БА МУКОЛАМА

ДАР АЙЁМИ пурҷӯшу хурӯши бозсозии мо раванди таҷдиди назар кардани роҳи тайшуда, таҷдиди арзишот, ки то ба ҳамин қарибиҳо ба назар тағйирнопазир менамуданд, бо суръат ҷараён меёбад. Ин раванд ба арзишоти маданияти маънавӣ, аз ҷумла ба атеизм ва дин бариҳ ҷузъиёти он дахл намуд. Тағьироти мусбат дар муносибатҳои давлат ва калисо, барқароршавии адолати иҷтимоӣ нисбат ба диндорону рӯҳониён, танқиди принципиалии таҳрифоти принципҳои ленинии таблиғи атеистӣ дар давраи шахспарастӣ ва солҳои рукуд боиси муҳокимаву мубоҳисаҳои пурҷӯшу хурӯш мегарданд, ки дар рафти онҳо баъзан афкори якдигарро истиснокунанда низ баён карда мешаванд.

Чунончи, беҳтар гардидани муносибатҳои давлат ва калисо ба табъи ҳомилони собиқаи сиёсати атеизми фармонфармоӣ ё худ ба истилоҳ атеизми давлатӣ, ки тавассути манъкуниҳо бесалоҳиятиашонро пардапӯш карданӣ мешуданд, намефорад. Онҳо «сахттар тоб додани мурватҳо» ва баргаштан ба усулҳои маъмурию фишороварии мубаризаи зидди динро талаб мекунанд. Одамони солимфикр ва бо асосҳои атеизми илмӣ ба қадри кофӣ шинос тағйироти мусбати ба амал омадаистодаро табрику таҳният мегӯянд. Унсурони ифротӣ мекӯшанд ин тағйиротро ба мақсадҳои шиддат гирондани муносибатҳои байни диндорону даҳриён, барои ҳамла овардан ба коммунистону даҳриён истифода баранд.

Барои сарфаҳм рафтан ба ҳамаи ин рӯҳияҳо мекӯшам ба чунин саволҳо ҷавоб диҳам: ба мо кадом атеизм лозим аст ва мо аз кадом меъёрҳои номукаммал эмин гардидан мехоҳем. Тафаккури нави сиёсии дар ҷамъияти мо пойдоршаванда имкон медиҳад умед бандем, ки ба кори атеистие, ки дар рафти он ба таҳқири дағалонаи ҳиссиёти диндорон роҳ дода шуда, ҷои кори пурсабронаю бурдборонаи идеявию тарбиявиро ба таври оммавӣ бастани масҷиду калисо ва калиса ва таъқиботи рӯҳониён мегирифт, хотима дода шуд. Замони комилан барқарор намудани принципҳои ленинии таблиғоти атеистӣ, муносибат ба дин, калисо ва диндорон фаро расид. Ин раванд дар назди олимон, коркунони идеологӣ чунин масъалаҳое гузошт, ки дар солҳои рукуд гузоштанашон ва алалхусус муҳокима карданашон расм набуд.

Вақтҳои охир мавзӯи дурустии таърифи «дин афъюни халқ аст» дар матбуот борҳо мавриди баҳс қарор гирифт. Зимнан бисьёр вақт ба Қ. Маркс истинод карда мешавад, ки гӯё он ин истилоҳро аввалин шуда ҷорӣ намуда бошад. Мехостам хотирнишон намоям, ки хеле пештар аз Қ. Маркс бисьёр мутафаккирон, аз ҷумла Вольтер, Кант, Руссо ва дигарон динро ба афьюн ташбеҳ дода буданд. Қ. Маркс охири соли 1843 — ибтидои соли 1844 дар асараш «Оид ба танқиди фалсафаи ху-

---

МАҶИДОВ Раҳим Маҷидович, доктори илми фалсафа, профессор, мудири сектори таърихи дин ва атеизми илмии шӯъбаи фалсафаи АИ РСС Тоҷикистон

қуқи Гегель. Муқаддима», ки он вақтҳо ҳанӯз дар мавқеи фаҳмиши материалистии таърих пурра қарор надошт, ин истилоҳро танҳо як маротиба истифода бурда буд. Дар ин асар вай функцияи хаёлӣ-компенсаторие динро дар шароити ҷамъияти синфӣ-антагонистӣ кушода дода, решаҳои иҷтимоӣ ва гносеологии онро баррасӣ кардааст. Қоркунони идеологӣ ва таблиғотчиёни мо бошанд, ин ҳикмати К. Марксро ба аҳком табдил намуда, онро қариб чун таърифи асосии марксистӣ-ленинии моҳияти дин ба қалам доданд.

Чунин масъала ба миён гузоштанро низ дуруст мешуморам, ки дарс додан аз фанни атеизми илмӣ ва ҳатман имтиҳон супоридани донишҷӯён ва хонандагони донишкадаҳои миёнаи махсус, ки дар байнашон бисьёр диндорон низ ҳастанд, ба принципҳои озодии виҷдон мухолиф аст.

Дар хусуси донишкадаҳои олӣ бошад, пас бояд қайд кард, ки фанҳои ҳозираи асосҳои атеизми илмӣ дар онҳо ибтидои соли 1964 ҷорӣ шуда буданд. Он вақт дар бораи дар донишкадаҳо таъсис додани кафедраҳои атеизми илмӣ қарор қабул гардид. Ин давраи авҷи нави шуғли маъмурии мубориза зидди дин буд, ки он вақт коркунони идеологӣ иҷрои программаи бистсолаи сохтмони коммунистиро, ки съезди XXII КПСС қабул карда буд, ба таври худ таъмин менамуданд.

Ман ҷонибдори онам, ки масоили дин ва атеизм дар доираи фанни «Таърих ва назарияи маданият» ё худ «Таърих ва назарияи дин ва атеизм» таълим дода шаванд. Дуруст мешуморам, ки аз соли таҳсили 1989—1990 эътиборан фанни «Таърих, назарияи дин ва атеизм» бидуни имтиҳонсупории ҳатмии донишҷӯён таълим дода мешавад.

Солҳои рукуд дар ҳисоботи ташкилотҳои партиявӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, чун қоида, миқдори сол то сол афзуншавандаи тадбирҳои атеистӣ ба сифати муваффақияти кори идеологӣ қайд мегардид. Зимнан, дар бисьёр ҳисобот ба изофанависӣ роҳ дода мешуд. Дар шароити ҳозираи демократонӣ бисьёр ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ роҳи дигари ифротро пеш гирифтанд, яъне қариб ки кори тарбияи атеистӣ намебаранд.

Бисьёр рӯзномаҳои ноҳиявию ҷумҳурӣ низ диққатро ба масъалаҳои атеистӣ суст кардаанд. Ба тасдиқи ин фикр маълумоти зеринро меорам. Агар солҳои 1986 — 1987 «Тоҷикистони Советӣ», «Коммунист Таджикистана», «Совет Тожикистони» ва рӯзномаҳои ҷавонон оиди масоили таблиғи атеистӣ бештар аз 70 мақолаву мухбирнома чоп карда бошанд, пас солҳои 1988 — 1989 каме бештар аз 20 материал чоп кардаанд. Соли 1989 рӯзномаҳои мазкур ҳар кадом дар мавзӯъоти атеистӣ 1—2-тоғӣ мақолаву мухбирнома чоп кардаанду бас. Ҳамаи ин гувоҳи он аст, ки бисьёр кадрҳои идеологию таблиғотӣ ба кор дар шароити нав нотайёр ва ба муколимаи баробар бо диндорону рӯҳониён ноқобил баромаданд.

Ба тайёр намудани кадрҳои баландихтисоси лекторону таблиғотчиёни атеизм зарурати ҷиддие пеш омадааст. Мустаҳкам гардондани факультети ғоибонаи атеизми илмӣ, ки дар донишгоҳи марксизм-ленинизми пойтахт кушода шудааст, таъсиси семинари доимоамалкунандаи оиди проблемаҳои атеизм ва дин дар назди Хонаи ҷумҳуриятии маорифи сиёсӣ ба ин мусоидат карда метавонист. Ба фикрам, хеле зиёд кардани соатҳои омӯзиши масоили атеизм ва дин дар курсҳои институтҳои шаҳри ва ҷумҳуриятии такмили ихтисоси муаллимон, дар назди институти ҷумҳуриятии такмили ихтисоси муаллимон таъсис додани курсҳои махсус ва дар онҳо диққати ҷиддӣ додан ба самараи тарбияи атеистии хонандагон низ зарур аст.

Хурсандибахш аст, ки соли 1988 бо ташаббуси Хонаи маорифи сиёсии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба забони тоҷикӣ васоити методии «Асосҳои атеизми илмӣ» барои сомеони шабакаи мао

рифи сиёсӣ нашр карда шуд. Аммо имрӯз як қатор нуктаҳои он аллакай кӯҳна шудааст, аз ин рӯ васоити наву мукаммал зарур аст. Китоби нави дарсии таърих ва назарияи дин ва атеизмро ба забони тоҷикӣ донишҷӯён кайҳо боз интизоранд. Китоби дарсии «Асосҳои атеизми илмӣ», ки соли 1971 ба забони тоҷикӣ нашр гардида буд, ба талаботи ҳозира мувофиқ нест.

Ҳини баромад кардан дар назди сомеони мухталиф ҳамеша саволҳои зерин пайдо мегарданд: бо кадом сабаб то ҳол Қуръон ба забони тоҷикӣ тарҷума нагардидааст, барои чӣ Қуръоне, ки И. Ю. Крачковский ба забони русӣ гардондааст, фақат дастраси доираи танги мутахассисон мебошад. Чаро «Мухтасари тафсири Қуръон» танҳо 1100 нусха нашр карда шудааст. Аҳхоси ин саволҳоро медодагӣ қайд мекунанд, ки мазмуни Қуръонро нафаҳмида ҳини мубоҳиса бо диндорон, алалхусус бо рӯҳониён, ба муваффақият умед бастан душвор аст.

Фикри ман дар ин бобат як хел аст: вақти филфавр ба забони тоҷикӣ нашр кардани Қуръон расидааст, ки ин, бидуни шубҳа, сифати кори тарбиявии моро баланд мебардорад. Инро шароитҳои ошкорбаёнӣ, демократонии ҷамъият низ тақозо доранд.

В. И. Ленин дар нутқи машҳури худ дар съезди III комсомол махсусан таъкид карда буд: фақат дар сурате коммунист шудан мумкин аст, ки кас зеҳни худро бо дониши ҳамаи он сарватҳое, ки инсоният ҳосил кардааст, бой кунад. Бешубҳа, Қуръон низ ба ҷумлаи сарватҳои ҳосилкардаи инсоният дохил мешавад. Олимони ховаршинос, бо вуҷуди дар мавқеъҳои мухталифи ҷаҳонбинӣ қарор доштанашон, бо як овоз Қуръонро осори бузурги маданияти ҷаҳонӣ мешуморанд. Ман ба фикри ховаршиноси номии шӯравӣ П. Грязневич комилан шарикам. Ӯ қайд мекунад, ки Қуръон аз ҷиҳати миқьёси таъсираш ба инкишофи маънавӣ ва ҷамъиятии халқҳои Шарқ ба мероси маданин тамоми инсоният мансуб аст.

Дар матбуоти ҷумҳурӣ борҳо дар хусуси ба мақсад мувофиқ набудани таҳқиқоти социологии вазъи диндорӣ фикр баён гардид. Дар ин бобат чӣ гуфтан мумкин аст? Дар воқеъ, пештар ҳодисаҳое ҷой доштанд, ки дар он бо таҳқиқи социологии проблемаҳои дин ва атеизм одамони бехабар машғул мегардиданд, саволҳои анкетаҳо аз рӯи одоби муошират тартиб дода намешуданд ва натиҷаҳои пурсиш тахриф карда мешуданд. Вале оё ин чунин маъно дорад, ки ҳини пойдор гардидани тафаккури нави сиёсӣ мо бояд аз таҳқиқоти социологии ин соҳаи мураккаб ва нозук комилан даст кашем? Ба пиндори ман, босаводона гузаронидани таҳқиқоти социологӣ ба мо барои ошкор сохтани равандҳои соҳаи муносибатҳои динӣ, муайян намудани пешомадҳои кори атеистӣ, таҳияи тавсияҳо ба коркунони идеологӣ бағоят заруранд. Олимони АИ ҷумҳурият пештар чунин таҳқиқотро мегузарониданд, вале натиҷаҳои онҳо хеле кам истифода мешуданд.

Дар давраи шахспарастӣ ва солҳои рукуд дар кори атеистӣ ба таҳқири ҳиссиёти диндорон роҳ дода, дар матбуоти даврӣ хабару мақолаҳои сершумори бадномкунандаи рӯҳониён чоп карда мешуданд, аз хусуси фаъолияти сулҳпарваронаи онҳо бошад лаб фурӯ мебастанд. Ҳозир оҳанги материалҳои рӯзномаву маҷаллаҳо тағйир ёфтааст, дар онҳо ба фаъолияти рӯҳониён дар ҷодаи солимгардонии маънавии ҷамъиятамон эътибори кофӣ дода, ҷидду ҷаҳди онҳо дар боби хайру эҳсон, раҳму шафқат ба эҳтиёҷмандону корафтодагон, иштирокашон дар муборизаи баҳри сулҳ ва таҳкими дӯстии халқҳо сипосдорӣ карда мешаванд. Баҳои мусбат ба фаъолияти зикрьёфтаи рӯҳониён аз забони сарварони ҳизбӣ низ шунида мешавад. Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов дар баромадаш аз тариқи телевизион 21 октябри соли 1989 чунин гуфт: «Бояд ба назар гирифт, ки як

қисми калони рӯҳониён ин ё он тавр ба пойдор гардидани нормаҳои маънавии умумиинсонӣ таъсир расонда, раҳму шафқат, поквиҷдонӣ, муносибати инсонро ба одамон илқо мекунанд». То моҳи апрели соли 1985 чунин баҳоро ба фаъолияти рӯҳониён ҳатто тасаввур кардан душвор буд.

ДАР ШАРОИТИ ҳозира, ки дар ноҳияҳои гуногун дар заминаи миллӣ ихтилофот ба амал меоянд, таҳқиқи комплексии ҷиҳатҳои мухталифи проблемаи «Дин ва муносибатҳои миллӣ» аҳамияти бағоят калон пайдо мекунад. Дар ҷумҳурият тӯли солҳои бозсозӣ оиди таблиғ ва дар амал татбиқ намудани русуми нав, ки вазифаи муҳими иҷтимоӣ-маданӣ ва идеологиро ба ҷо меорад, таҷрибаи муайян андӯхта шудааст. Дар ин соҳа тадриҷан шаклпарастӣ, ҳаёҳуи беҳуда ва маъмуриятчигӣ рафъ гардида истодааст. Қарори Шӯрои Вазирони ҷумҳурияти Шӯравии Сусиёлистии (минбаъд ҶШС) Тоҷикистон дар бораи расму оинҳо, ки соли 1987 қабул гардида буд, масъалаи баҳо доданро ба урфу одатҳои пешқадами халқӣ, динӣ як андоза равшан намуд. Баъзе кӯшишоти барҳам задани Наврӯз ба боди фано рафтанд. Солҳои 1988 ва 1989 Наврӯз дар Тоҷикистон, Ӯзбекистон, Қазоқистон ва дигар ҷумҳуриятҳо ботантана қайд карда шуд. Баъзе идҳои беасос фаромӯшшудаи халқамон — Меҳргон, Сада ва амсоли инҳо эҳьё мегарданд.

Аҳолии республика қарори ҳукумати Тоҷикистонро оиди рӯзи истироҳат эълон кардани 21 марти соли равон барои қайд кардани Иди Наврӯз бо қаноатмандӣ қабул намуд.

Дар ҳамин асос вазифаи муҳими кори идеологӣ аз он иборат аст, ки антисоветизми буржуазӣ-клерикалӣ танқид карда, таҳрифи душманонаи вазъи дину калисо дар СССР фош сохта, ба ҳар гуна вайронкориҳои идеологии таҳти шиорҳои ислом ва дигар динҳо зарбаи сахт зада шавад.

Сиёсати эълонкардаи КПСС дар бобати ғайриидеологикунии муносибатҳои байни давлатҳо, ташаббусҳои бомулоҳизаю воқеии сулҳдӯстонаи СССР оиди сиёсати берунӣ (гуфтушунидҳо бо намояндагони Вотикон дар Москва, сафари М. С. Горбачёв ва Э. А. Шеварднадзе ба Вотикон) аллакай аз бисьёр ҷиҳат пояи антикоммунизм ва антисоветизми гузарои буржуазӣ-клерикалиро хеле суст карданд. Самараи ин ташаббусҳои мо назаррас аст. Папаи Рим Иоани Павели II дар баромадҳояш дар солҳои охир қайд мекунад, ки бозсозии сиёсати берунии СССР мавҷи нави оғозёфтаи антисоветизмро як навъ боз дошт. Бисьёр ходимони динии Ғарб, ки муддатҳои мадид шарики зиддикоммунистону зиддимарксистон буданд, акнун баҳояшонро ба Иттифоқи Шӯравӣ тағйир медиҳанд.

Бо вуҷуди он дар хориҷа намояндагони мутаассиби антикоммунизми клерикалии исломӣ, ки таҳрифоти дағалонаи воқеияти шӯравиро давом медиҳанд, ҳанӯз аз байн нарафтаанд. Ҳаминро низ бояд қайд кард, ки баъди аз Афғонистон баровардани қӯшунҳои шӯравӣ дастаҳои оппозиционии мусаллаҳ мекӯшанд, метавон гуфт, «ҷиҳод»-ро ба ҷониби мо бифиристанд.

Вақтҳои охир дар ҷумҳурияти мо дар бораи экстремистҳои исломӣ, ки ҳокимиятро дар ҳамаи масҷидҳо ба даст даровардани, мавқеи сарваронаро дар ташкили расму оинҳо аз рӯи қавоиди ҷиддии шариат ва «Исломи соф»-и замонҳои пайғамбар ва халифаҳои нахустин ишғол кардани, шиори «Ғазавот»-ро ба миён гузоштанӣ мешаванд, овозаҳои гуногун паҳн гардида истодаанд. Баъзеҳо онҳоро пайравони ваҳҳобиён —ҷараён динӣ-сиёсии ислом, ки дар Арабистон дар асри XVIII пайдо гардида буд, шуморидани мешаванд. (Ваҳҳобиён эҳьёи «покии ислом»-ро талаб намуда, парастиши авлиё, аз ҷумла эҳтироми шахсияти Муҳаммад, зиёрати мазорҳоро чун зуҳуроти бисьёрхудоӣ рад карда, зебу

ороиш, дабдабаю салобат, нашъакашӣ, рақсу сурудро маҳкум мекарданд ва тавҳиди маҳз, танҳо саҷда кардан ба худи Оллоҳро талқин менамуданд). Ба фикрам, чунин овозаҳо асоси воқеӣ надоранд.

Овозаҳои мухталиф перомуни иди оилавӣ дар хонаи сокини совхози «Меҳнатобод»-и ноҳияи Ильичи Тоҷикистон Б. Тоҷиддинов ба он мисол шуда метавонад, ки хулосаҳои саросемавор бидуни таҳлили кофии далелҳо ба чи гуна оқибат оварда мерасонад. Чунин овозаи ҳавлангезе паҳн гардид, ки гӯё дар шабнишинии оилавӣ ваҳҳобиён даъват кардаанд, ки баҳри ташкили ҷумҳурияти исломӣ мубориза бурда шавад. Афроде ёфт шуданд, ки фирефтаи ин овоза шуда, онро паҳн карданд.

Мухбири рӯзномаи «Коммунист Таджикистана» барои ҳаққи гапро фаҳмидан ба ҷои воқеа рафта, бо бисьёр диндорон сӯҳбат орост, кассетаҳои дорои сабти баромади рӯҳониёни ба шабнишинӣ даъватшударо шунид. Маълум гардид, ки ба унвони КПСС ва Давлати Шӯравӣ ягон алфози носазо гуфта нашудааст. Баръакс, рӯҳониён бо таассуф гуфтаанд, ки падару бобоёнашон то замони бозсозӣ омада нарасиданд, шукри Оллоҳ ки гузаштанд замонҳои сталинию брежневӣ, ки мусулмононро барои эътиқодашон таъқиб мекарданд. Аз хусуси солимгардонии маънавии ҷамъиятамон, оғози неки ҳаёти инсон, раҳму шафқат ва боинсофӣ суханони бисьёр гуфта шуданд, ки иштирокчиён хуш пазируфтанд. Ва танҳо як баромад бесаводона, дур аз маърифат, авомфиребона, дорои ҳамлаҳои таҳқиромези алайҳи муаллимони дар он ид ҳузурдошта ва ба барангехтани эҳсосоти носолим равонагардида ҷой дошт. Мутаассифона, муаллимон ба вай зарбаи ҷавобӣ назаданд. Ин, ба назари ман, аз хусуси эътиқоди худро дар чунин ҳолатҳои ғайриоддӣ ҳифз карда натавонистани онҳо ва аз он хусус гувоҳӣ медиҳад, ки муаллимони мазкур ба такмили асосноки донишҳо дар соҳаи дин ва атеизм эҳтиёҷ доранд.

Агар коркунони маҳаллии партиявӣ, идеологӣ фавран мазмуни баромадҳои дар лентаи магнитофон сабтшударо омӯхта, бо диндорон ва худи рӯҳониён мулоқот намуда, сӯҳбатҳо мегузарониданд, шояд ин овозаю ҳангомаи перомуни воқеаи мазкур пешгирӣ карда мешуд. (Ниг.- «Коммунист Таджикистана», 5 ноябри соли 1989).

Ба назарам, ҳозир вазифаи аввалиндараҷаи олимон, коркунони идеологии ҷумҳурият аз он иборат аст, ки бо диндорон муколамаи оқилонаю муфид намуда, чунин проблемаҳоро, амсоли мақоми ислом дар ҳаёти маънавии халқҳои мусулмон, ислом ва маданияти маънавӣ, моҳият ва зуҳуроти фундаментализми исломӣ, фаъолияти КПСС оид ба таблиғоти атеизми илмӣ дар ноҳияҳои интишори анъанавии ислом дар марҳалаҳои мухталифи тараққиёти ҷамъиятамон ба таври муфассал тадқиқ намоянд.

Бидуни шубҳа, агар мо на дар сухан, балки амалан дар бораи инкишофи ҳамаҷониба ва мутаносиби шахсият, ки он, дар навбати худ аз бисьёр ҷиҳат ба сатҳи вазъи моддии ҷамъият ва инсон, ба тарзи тақсимот, иҷрои вазифаҳои мушаххаси иҷтимоию иқтисодӣ вобаста аст, ғамхорӣ накунем, таъсиру самараи кори атеистӣ дилхоҳ нахоҳад шуд. Имрӯз партия вазифаи гуманизацияи сиёсати иқтисодӣ ва иҷтимоиро ба миён гузошта аст. Ва агар бозсозӣ барҳақ чун инқилоби иҷтимоӣ ба амал бароварда шавад, пас вай тафаккури инсонро низ ба маҷрои нав равона мекунад.

# МО ФАРМОНБАРДОРЕМ..?

## АНДЕШАҲО ДАР НАЗДИ РАФИ КИТОБ

ҲОЗИР, ки шуури ҷамъиятӣ—чӣ муқаррарӣ ва чӣ илмӣ-назарӣ аз аҳкому қолабҳои гузашта раҳо ёфта, ба ҷустуҷӯи ҳақиқат мекӯшад, майлу рағбат ба таърих махсусан меафзояд. Зимнан, нафақат ба таърихи қадиму куҳан, балки ба он чӣ, ки дар пеши назари мо бо дарду доғҳояш, бо рӯзҳои сафеду сиёҳаш рух дод. Матбуот ва нашриёҳои марказӣ аллакай моро аз марҳалаҳои сталинизм, обшавии яхи ваҳшат, рукуд воқиф гардонданд. Муаллифони маҷаллаи мо аз ҷумлаи олимони дар ин мавзӯъҳо менавиштагӣ низ майли ба ҳодисаҳои миқьёси умумиттифоқӣ рӯ овардан доранд. Ман бошам, дар назди хеш мақсад гузоштам бо китобҳое шинос шавам, ки онҳо бо маводи объективии ҳуҷҷатӣ равандҳои то бозсозиро маҳз дар ҷумҳурият инъикос мекунанд. Чунин китобҳоро дар китобхонаҳо ёфта натавониста, ба мағозаҳои пойтахт рафтам. Ман ба баҳо додан шитоб накарда (бигузор худи хонандагони маҷалла баҳо диҳанд) ва ба дурустии фикри хеш иддао нанамуда, мехоҳам ба ҳар ҳол баъзе фикру мулоҳизаҳоямро, ки ҳини мутолиаи китобҳои харидаам пайдо гардиданд, баён намоям.

Аз худи китобҳои «тозатарин»-е, ки нашриёти «Ирфон» соли 1989, яъне дар соли панҷумини бозсозӣ чоп кардааст, сухан оғоз мекунам. Инак дутои онҳоро дар даст дорам: инҳо китоби М. Ҳ. Маликов «Васиятҳои бузургро ба ҷо оварда» ва китоби Ҷамолиддин Тошматов «Эстафетаи дӯстӣ» мебошанд. Пӯсткандаи гапро мегӯям: худи номи ин китобҳо рӯҳи шиноси давраи то бозсозӣ, рапортҳои ғолибона ва размситоиҳоро ба хотирам овард, ки он вақтҳо ҳар рӯз рӯзномаҳо, радио ва телевизион аз чунин суханони тумтароқу пурҳаёҳу моро саршор менамуданд. Вале охир нағз маълум аст, ки таассуроти аввал чӣ сон назарфиреб буда метавонад. Бо ҳамин мақсад китоби Маҳмуд Ҳакимович Маликов «Васиятҳои бузургро ба ҷо оварда»-ро бо камоли диққат мутолиа намудам. Чунон ки аз тавзеҳоти он маълум аст, китоби мазкур таҷрибаи кори Партияи Коммунистии Тоҷикистонро оиди роҳбарӣ ба вусъати электрикони дар ҷумҳурият таҳлил намуда, чи лаҳзаҳои манфиро дар ин фаъолият ва чи лаҳзаҳои мусбатро, ки ба таҳкими роҳбарӣ ба объектҳои сохтмон, сари вақт ба кор андохтани иқтидорҳои энергетикӣ мусоидат намуданд, баррасӣ мекунад. Муаллиф дар муқаддима хабар медиҳад, ки давраи баррасишавандаи солҳои 1965 — 1980, ки номи давраи рукудро гирифтанд, махсусан ҷолиби диққатанд (саҳ. 4), ки ман бо ин ақида розӣ нашуда наметавонам. Аммо баъд, ба қадри нишон додани хусусиятҳои хоси давраи мазкур, нуқтаҳои назари ман аз ақидаи муаллиф куллан фарқ кардан мегиранд. М. Ҳ. Маликов ба сифати ҷиҳати асосии давраи рукуд «таъсири қарорҳои анҷумани XXIII, XXIV ва XXV партия»-ро ҷудо карда, зимнан, агар чунин ибораро дар бораи «пурра ба ҷо оварда нашудани вазифаҳои иқтисодӣ»-и ба миёнгузоштаи Программаи сеюми КПСС, ки сохтмони коммунизмро эълон карда буд (саҳ. 4), ба ҳисоб нагирем, ба кори анҷуманҳо дар зимни таърихи муосир баҳо намедиҳад. Дар тасаввури ман бошад, ин давра давраест, ки мамлакатро ба бӯҳрони чуқури инкишофи маънавию

иқтисодӣ оварда расонд, давраест, ки дар он бюрократизм, ошнобозӣ, порахӯрӣ ба авҷи аъло расид, шуури мардум ифрод гардид ва дар пеши назари қисми калони ҷамъият тамаллуқкорону ҳаннотон ба мақоми «одамони зиста метавонистагӣ» соҳиб шуданд, давраест, ки дар он миллионҳо сӯм ба дасти як идда афрод медаромаданду дигарон намедонистанд, ки аз ин маош то маоши оянда чӣ сон рӯз гузаронанд.

Бо ҳамин нукта низ розӣ шуда наметавонам, ки коммунизми солҳои 60-ум ваъдашуда (ёд доред шиорҳои дар ҳама ҷо овехташударо «Наслҳои ҳозираи одамони советӣ дар замони коммунизм хоҳанд зист!»). танҳо «пурра иҷро нашудани вазифаҳои иқтисодӣ»-и дар программа ба миён гузошташуда бошад, ки онро эълон карда буд. Агар ба шикамҳо санги қаноат баста, ГУЛАҚ-ҳои навбатии дорои қувваи бепули коргарӣ барпо мекардем ва вазифаҳои иқтисодиро ба ҷо меовардем — пас мувофиқи фикри муаллифи китоб, он гоҳ дар ҷаҳон аз ҳама беҳтар, дар вазъияти адолати умумӣ, бародарӣ, баробарӣ фаровонии неъматҳо мезистем? Он вақтҳо дар мо барои волюнтаристона муайян намудани нақшаҳоиояндаи дурахшон на заминаи ҳуқуқӣ, на демократӣ, на ахлоқӣ-маънавӣ, на худи ҳамон заминаҳои иқтисодӣ буду ҳоло ҳам нест, пас дар чунин мавридҳо чӣ бояд кард? Шояд ман ба қадри кофӣ салоҳиятдор ва аз хусуси заминаҳо воқиф набошам? Дар ин бобат аз китоб ҷавобе наёфтам, чунки муаллиф «пурра иҷро нагардидани вазифаҳои иқтисодӣ»-ро бо ҷамъбасти панҷсолаи ёздаҳум нишон дода, бидуни эзоҳ, ки ба назари ӯ, онҳо барои хонанда шояд як чизи барзиёдатӣ бошанд, чунин хулоса мебарорад: «Ҳанӯз Қ. Маркс ва Ф. Энгельс дар давраи ҳукмронии энергетикаи буғӣ ва иқдомҳои нахустини электриконӣ ба рафти инкишофи таърихӣ материалистона баҳо дода, роҳҳои прогресси минбаъдаи техникии ҷамъиятро дар асоси дар истеҳсолот ҷорӣ намудани қувваи электр, васеъ истифода бурдани афзалиятҳои он пешбинӣ карда буданд» (саҳ. 5).

Энергетикаи буғӣ ба рукуд,ояндаи дурахшон ва қарорҳои анҷуманҳои партияи мо чӣ нисбате дорад, барои ман муаммоест, ки ба фикрам, онро танҳо худи М. Ҳ. Маликов ё муқарриз ва муҳаррири махсуси китоб номзади илми таърих И. М. Скоробогатов ҳал карда метавонанд. Мутаассифона, ба мантиқи муҳокимарониҳои эшон зӯри ман нарасид, дар ин бора дар назди хонандагон иқрор мешавам.

Фасли дигари китоб ба шарҳи суханони В. И. Ленин «Коммунизм —Ҳокимияти Советӣ, ба замми он электриконии тамоми мамлакат» ва нақл дар бораи комьёбиҳои барҷаста дар соҳаи энергетика бахшида шудааст. Ман иқтибоси мазкури Ленинро аз мақолаи ӯ «Мулоҳизаҳо дар бораи электриконӣ» аз худи солҳои мактабхониам чун ҳақиқати баҳснопазир мепазируфтам. Китоби «Васиятҳои бузургро ба ҷо оварда» низ маро ба ин даъват мекунад. Вале ҳар қадар онро чуқуртар мутолиа мекардам, ҳамон қадар шубҳаам бештар мегардид. Худатон ҳукм кунед. Маълум мешавад, ки мамлакати мо аллакай соли 1938 аз ҷиҳати истеҳсоли қувваи электр аз Англия, Фаронса, Итолиё барин мамлакатҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ тараққиёфтаи капиталистӣ пеш гузашта, дар ҷаҳон баъди ШМА ва Германия ҷои сеюмро ишғол карда будааст (саҳ. 15); соли 1959 мо дар ин соҳа аллакай аз ШМА низ пеш гузаштаем. Ва агар дар давраи аз соли 1948 то соли 1968 истеҳсоли ҷаҳонии қувваи электр 6 баробар афзуда бошад, пас дар СССР — 12 баробар, дар Тоҷикистон 22 баробар афзуд! (саҳ. 27), аммо коммунизм дар уфуқ ҳам намоён нагардид. Оё ман ба мероси Ленинӣ тааруз мекунам? Ҳаргиз. Ҳамту итминон дорам, ки Владимир Ильич, бо вуҷуди заковати олӣ доштанаш, таҳаввулоти дар тӯли ҳафтод сол ба амаломадаро пешбинӣ карда наметавонист ва бо суханони дар вазъияти мушаххаси таърихӣ баёнкардаи ӯро аз даҳсолаҳо ба даҳсолаҳо кашола карда мегардем. Мутаассифона, ӯ ҳамин чизро ҳам пешбинӣ карда наметавонист,

ки мо роҳи ояндаи дурахшонро сохта истода, заминҳоро ваҳшиёна ба ботлоқзор табдил дода, бешаҳоро хароб мекунем, конҳои аз рӯи пешбинии олимон пур аз сарватро зери об мемонем. Инак ҷунуни мо ба дараҷае авҷ гирифт, ки аз роҳамон бозистода наметавонем.

Чунон ки депутати халқи СССР, сармуҳаррири маҷаллаи «Новый мир» С. Залыгин бо дарду алам ва изтироб менависад: «Мо ҳар қадар ки бештар канданиҳои фоиданок, умуман ресурсҳои табиатро истифода барем, хоҷагии халқи мамлакат ҳамон қадар бо носерамию экстенсивияти худ фарқ мекунад, чунки истеҳсоли маҳсулот на аз ҳисоби ҷорӣ гардондани технологияҳои нав, ташкили нави меҳнат ва масолеҳи ивазкунандаи ашьёи хом, балки маҳз аз ҳисоби ҳамин ресурсҳо зиёд карда мешавад». Баъд ӯ менависад: «... Программаи сохтмони гидроэнергетикӣ барои понздаҳ сол тасдиқ карда мешавад, вай сохтмони 93 (ба ҳисоби умумӣ 200) ГЭС-и навро пешбинӣ мекунад. Дар феҳристи ин ГЭСҳо масоҳати заминҳои зери об мемондагиро нишон намедиҳанд. Чӣ қадар замин зери об монданаш фарқ надорад. Замин дар мо беқадр аст. Чи қадар беша нобуд шуданаш фарқ надорад—дарахти решадор арзише надорад. Чи гуна канданиҳои фоиданок зери об мемонанд, дар бораи онҳо кайҳо боз одамон чизе намедонанд» (Новый мир», 1989, № 1). Инак олимони мо, аз ҷумла М. Ҳ. Маликов, ки зимнан, мувофиқи гуфти ӯ китоб» дар рӯҳи афкори нави сиёсӣ ва таърихӣ» навишта шудааст (саҳ. 135), ин дарду алам, ташвишу изтироб ва дарди Роғунро фаҳмида дар хусуси он фикр мекарданд, ки бо кадом роҳ, аз ҳисоби кадом ресурсҳо Тоҷикистон дар тӯли бист сол истеҳсоли қувваи электрро 22 баробар зиёд карда тавонист, он гоҳ нуран алонур мебуд! На барои он фикр мекарданд, ки аз сохтмони энергетика даст кашида шавад —пеши роҳи прогрессеро гирифта наметавонӣ. Балки барои он ки минбаъд ҳар кадоми чунин қарорҳо комилан асоснок, бо мулоҳиза қабул гардида, хилофи манфиатҳои халқ набошанд.

Ба ҳама маълум аст, ки барои мо соҳаи муносибатҳои байналмилалӣ чи хел мураккабу нозук гардид. Бинобар ин китоби Ҷамолиддин Тошматов «Эстафетаи дӯстӣ»-ро бо майли том мутолиа намудам, хусусан чунон ки дар боло зикр кардам, вай соли гузашта, вақте нашр гардид, ки он вақт ҷамъияти моро зиддияту ихтилофот дар заминаи байналмилалӣ ба ҷунбиш андохтанд. Аммо агар, фарз кардем, ман дар фазои кушод зиста, сипас китоби Ҷ. Тошматовро мехондам, пас ба хулосае меомадам, ки дар сайёра аз мамлакати мо дида мамлакати осудатаре нест. «Барои ба ин итминон пайдо кардан, менависад муаллиф барои ман ва хонандагонаш, ба Ватани беканори мо, ба тавоноию зебоии вай, ки дар он бисьёр миллату халқиятҳои мухталиф зиндагӣ доранд, назар андохтан кифоя аст. Ва ҳамаи онҳо шарики шодию ғами ҳамдигар буда, дар як оилаи калону тифоқ ҳаёт ба сар мебаранд ва ҳуқуқи баробар доранд... Ба атроф як назар андозед ва шумо муваффақиятҳои азимро дар ҳамаи соҳаҳои кишвари кӯҳистони мо низ мебинед... Боз як азамати энергетикӣ дар Вахш — ГЭС-и Роғун бо суръати баланд сохта мешавад. Ин ҷо низ, чун ҳамеша, симфонияи меҳнати дӯстӣ ва бародарии Ватани бузурги мо танинандоз мегардад (саҳ. 4—5). Аз китоб дар бораи «Таҳаввулоти ҳақиқатан афсонавиро дар ҳаёт ва қисмати халқи тоҷик» (саҳ. 8), дар бораи он донистан мумкин аст, ки барои аҳолии таҳҷоии Тоҷикистон Норак, Бойғозӣ ва Роғун манбаи кадрҳои коргарӣ ва инженерӣ-техникӣ» гардиданд (саҳ. 13). Ман бошам, барои муқоиса суханони котиби якуми комитети партиявии шаҳри Роғун А. Цуриковро ҳини сӯҳбат бо мухбири маҷаллаамон меорам:

— Масалан, барои чи мо то ҳол аз ҷиҳати ҳайати миллӣ дар тамоми ҷузъҳои сохтмон ба таносуб муваффақ нагардидаем? Барои он ки касбҳои бинокориро таблиғ намекунем, таълими бояду шояди онҳоро ба роҳ намондаем... Сокинони деҳаҳо бисьёр бо оҳистагиву эҳтиёт ба

сохтмон меоянд. Ҳам ҷавонписарон ва ҳам духтарон хоҳиши кор кардан доранд. Вале анъанаҳои маҳаллӣ ба ин хоҳиш садди роҳ мешаванд, дурусттараш на анъанаҳо, балки хурофоти динӣ ба ҷавонон барои ширкат варзидан дар кори бузурги сохтмони Роғун халал мерасонанд. Баъзе бадзабонон дар атрофи духтароне, ки ба сохтмони мо омадаанд, афкори бади ҷамъиятӣ ба вуҷуд меоранд, кор ба ҷое мерасад, ки ба касофати бадномии ноҳақ, хавфи ба шавҳар набаромаданашон ба вуҷуд меоянд», («Коммунисти Тоҷикистон», 1988, № 5). Ба пиндори ман, то «симфонияи меҳнатии дӯстӣ ва бародарӣ» ҳанӯз дур аст, алалхусус агар табақаи начандон калони тоҷиконро дар ҳайати синфи коргари ҷумҳурият ба назар гирем, ба ин гуноҳи коргарони баландихтисос ва мутахассисон аз ҷумлаи аҳолии таҳҷоӣ калон аст, ки эшон таҷрибаашонро ба аҳолии маҳаллӣ на ҳамеша бо майли том меомӯзанд. Бидуни шубҳа, камэътибории касби коргарӣ, музди ками кор низ таъсири манфӣ мерасонанд.

Барои китоби М. Бобохонов «Бо роҳи дӯстӣ ва интернационализми пролетарӣ» («Ирфон», соли 1986) низ тамоюли нисбат додани хоҳиши дил ба воқеият хос аст. Масалан, ман аз ин китоб донистам, ки ҳоло «Тоҷикистон аз ҳама ҷиҳат ҷумҳурияти ба дараҷаи баланд тараққиёфта буда, на фақат аз мамлакатҳои хориҷии Шарқ, балки аз бисьёр мамолики мутараққии дуньёи капиталистӣ пеш гузаштааст» (саҳ. 5).

Бисьёр мехостам бидонам, ки муаллиф чиро дар назар дорад? Фавти кӯдаконро? Микдори пестицидҳоро ба сари ҳар аҳолӣ? Ё шояд, сатҳи ифлосии муҳити зистро, ки он, масалан, дар Душанбе аз ҳамаи меъёрҳои ҷоиз кайҳо гузаштааст? Ё худ, шояд, аз ҷиҳати ҳуқуқӣ ва иҷтимоӣ ҳифз шудани моро?

Шояд баъзеҳо дар қайдҳои мазкур тамоюли сиёҳкуниро бинанд. Шояд М. Бобохонов ман барин муқарризонро пешакӣ дар назар дошта бошад, ки онҳоро дар асараш қаблан муайян намудааст: «Муваффақиятҳои азими халқи тоҷик баъзан дар одамони ҷудогона ҳисси маҳдудияти миллӣ, маҳалчигиро ба вуҷуд меорад. Зимнан, онҳо фаромӯш мекунанд, ки ин муваффақиятҳо бо чӣ машаққатҳо ба даст оварда шудааст» (саҳ. 6). Мехоҳам бо тамоми масъулият изҳор намоям: ман нағз медонам, ки он чӣ ки мо ҳоло дорем, бо чи гуна машаққат, ба ивази чи қадар хуну арақи ҷабин ба даст оварда шудааст (ва агар нерӯи социализм пурра ба кор андохта мешуд, ин муваффақиятҳоро чандин маротиба зиёдтар медоштем). Ман аз халқи советӣ — на аз халқи рус, тоҷик, белорус ва халқҳои дигар, балки маҳз аз тамоми халқи сермиллат ба ваҷд меоям: он ба дӯши худ чунон бори гаронро бардошт, ки халқҳои дигар дар хобашон надидаанд, вай аз санҷиши ҷангҳои гражданӣ ва Ватанӣ, аз коллективонии маҷбурӣ, замонҳои сталинию рукуд гузашта, ба худ қуввае ёфт, ки роҳи навсозии революционии ҷамъият, роҳи демократониро пеш гирад.

Вале ман ҳаминро низ мефаҳмам, ки вақти бо ин халқ кушоду равшан гуфтугӯ кардан фаро расидааст: дар ин бобат муваффақиятҳои ба дастомада аз будашон кам карда нашаванд ва аз ғояти шавқу хурсандӣ низ саргарму мағрур нагардем, ки ин кор билохира муваффақиятҳоро бе қадру қимат гардонда, бетафовутию нобоварӣ, он чиро ба вуҷуд меоварад, ки дар солҳои рукуд аз он дилгир шуда будем.

М. Ҳ. Маликов дар китобаш «Васиятҳои бузургро ба ҷо оварда» менависад: «Ҳизби ленинии ватанпарастону интернационалистон рӯҳу қалби ҷамъияти сермиллати социалистӣ, қувваи раҳнамо, ташкилотчӣ ва илҳомбахш буд, ҳаст ва хоҳад буд». Муаллифи маҷаллаи мо номзади илми таърих А. Т. Дуднев бошад, дар мақолаи ибтидои соли ҷорӣ ба

* Статистикаи оригинал.

редакция фиристодааш менависад: «Мамлакати мо бо роҳбарии КПСС васиятҳои В. И. Ленинро ба ҷо оварда, плани сохтмони социализм ва коммунизми муайянкардаи ӯро ба амал бароварда истода, дар як мӯҳлати кӯтоҳи таърихӣ ба чунин қуллаҳои баланди тараққиёти иҷтимоӣ расид, ки онҳо пештар мутлақо ба инсоният дастрас набуданд, бо меҳнат ва истеъдоди халқи советӣ ҷамъияти аз ҳама пешқадам — ҷамъияти иқтисодиёти тавоно, илму маданияти ҳозиразамон, ҳокимияти комили халқӣ ва адолати иҷтимоӣ барпо карда шуд». Бинобар ин мехостам хитоб намоям: олимони мӯҳтарам, як ба атрофатон нигоҳ кунед! Партияе, ки ташаббускори бозсозӣ шуда, тамоми бори масъулиятро барои ҷиноятҳо, саҳву хатоҳои гузашта ба дӯши хеш гирифта, роҳи ҳокимияти халқӣ, демократонӣ ва ошкорбаёниро кушодааст, ба чунин ифодаи фармонбардоронаи эҳсосот эҳтиёҷ надорад.

Дар айни замон бояд гуфт, ки дар хонандаи бетаҷриба ҳини мутолиаи адабиёти баъди апрели соли 1985 чопшуда мумкин аст фикри дигар, фикри тамоман зид пайдо гардад. Анҷумани XXVII КПСС танҳо қарорҳои анҷуманҳои пешинаро давом ва инкишоф дод. Масалан, бубинед, ки М. А. Алиҷонов дар асараш «Синфи коргари Тоҷикистон (1966—1975)», («Дониш», соли 1987) чӣ менависад: «Дар таърихи мамлакат ва партияамон анҷумане набуд, ки дар он аз хусуси корнамоиҳои қаҳрамононаи синфи коргари бошараф, нақши пешбарандаи он дар сохтмони ҷамъияти социалистӣ ва коммунистӣ ҳарф назада бошанд». «Партия ва давлат, — гуфта мешавад дар ҳисоботи Комитети Марказии КПСС ба анҷумани XXV партия, — ба тадқиқоти проблемаҳои пеш аз ҳама марбут бо тараққиёти ҳамаҷонибаи истеҳсолот ва идоракунии истеҳсолот, ба тавсияҳое, ки имконияти пурсамар гардондани онро медиҳанд, эҳтиёҷ доранд». Вале обрӯю нақши синфи коргари мамлакатамонро анҷумани XXVII КПСС махсусан баланд бардошт. Вай на фақат ба фаъолияти синфи коргар дар ғалабаи социализм баҳои баланд дод, балки нақши пешбарандаи онро дар тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат мушаххас гардонд... Маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Пленумҳои апрелӣ (соли 1985) ва январии (соли 1987) КМ КПСС ва нутқҳои баъдинаи ӯ халқи мо, отряди пешқадами он — синфи коргарро ба корнамоиҳои нави меҳнатӣ рӯҳбаланд гардонда, олимонро ба омӯхтан ва ҷамъбаст намудани таърихи қаҳрамононаи он ҳидоят мекунанд».

Рисолаи мазкур, амсоли дигар рисолаҳо, мувофиқи қарори шӯрои таҳририяю нашрияи Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон чоп шудааст. Муҳаррири масъул — академики АИ РСС Тоҷикистон Б. И. Искандаров, муқарризон доктори илми таърих А. В. Бакунин, номзадҳои илми таърих Қ. П. Марсаков ва Р. А. Абулҳаев мебошанд.

Ба иззати нафси чунин олимони боофрӯ нарасида, ба ҳар ҳол раво медонам фикри «бетавфиқона»-и хешро баён намоям, дурусттараш, ҳамагӣ се суол диҳам.

Якум. Агар синфи коргари мо ин қадар «корнамоиҳои қаҳрамонона» дошта бошад, пас дигарсозиҳои революционие, ки бо ин гуна машаққати калон ҷараён меёбанд, чӣ зарурат доранд? Шояд онҳоро «бокорнамоиҳои нави меҳнатӣ» иваз кардан ва минбаъд оромона зистан лозим бошад?

Дуюм. Модом ки «ғалабаи социализм» наздик бошад, пас акнун мо ба куҷо ҳаракат мекунем? Ба сӯи ғалабаи коммунизм?

Ва, ниҳоят, саволи сеюм. Агар анҷумани XXV КПСС, ки дар он чунон ки маълум аст, Л. И. Брежнев бо маърӯзаи ҳисоботӣ баромад кард, обрӯи синфи коргарро баланд бардошта, анҷумани XXVII онро «махсусан баланд» бардошта бошад, пас оё муаллиф ва муқарризон дар тарзу усулҳои фаъолияти роҳбарияти пештара ва ҳозира фарқи куллиеро мебинанд?

Дар рисола ман барои хеш бисьёр кашфиётҳои дигарро низ дарьёфт намудам, вале азбаски мақола аз онҳо саршоранд, хонандагонро ба мағозаҳои китобфурӯшии пойтахт мефиристам, ки эшон дар онҳо рисолаи мазкурро ба қимати 2 сӯму 20 тин озодона харида метавонанд.

Қайдҳоямро бори дигар хонда, фаҳмидам: агар ман намегуфтам, ки ҷаҳонбинии шахсии ман низ дар шароити системаи фармонфармоии маъмурӣ ташаккул меёфт, ин қайдҳо номукаммал мебуданд. Зимнан мо, журналистони ҳамаи зинаҳо қариб ки фармонбардорони ҳалқабаргӯш будем. Дар нашри охирини чорҷилдаи луғати забони русӣ истилоҳи «фармонбардор» чун истилоҳи «кӯҳнашуда» қайд гардидааст ва луғати мазкур онро чун «риоякунандаи садоқат ба ҳокими мутлақ» таъбир мекунад. Ҳокими мутлақу тавонои мо системаи фармонфармоии маъмурӣ буд, ки мутаассифона муддати мадиде «кӯҳнашуда» набуд.

Ба шахси якум ордени навбатӣ месупоранд — мо бандавор нақора зада, «аз номи оммаҳои халқ ва бо супориши онҳо» табрикномаю рапортҳои меҳнатӣ ташкил мекунем. «Замини хурд» нашр гардид ва мо бо тамоми қувва иштирокчиёни ҷангҳои назди Новороссийскро меҷӯем, то ки онҳо бори дигар мамлакатро аз корнамоиҳои «муаллиф»-и он воқиф гардонанд. Иқтисодиёт бояд сарфакорона бошад? Мана ба шумо ҳисоботи бешумор дар бораи иқтисодиёти дар ҷаҳон аз ҳама сарфакоронатар. А. Т. Твардовский, А.И. Солженицынро азият медиҳанд, гулҳои зиёиёни советиро аз мамлакат меронанд? Доред онҳоро!

Барои чӣ инро ба хотир овардам? Барои он ки китобҳо барои хулоса навиштан тасодуфан интихоб карда шуданд (ва ман итминони комил дорам, ки ин китобҳо дар силки китобҳои дар ин мавзӯъ навишташуда бад нестанд, шояд, ба андозае беҳтар ҳам бошанд), вале услубу тарзи тафаккури муаллифонашон бесабаб нестанд. Онҳо ҳамон ҳолати ҷамъиятро инъикос менамоянд, ки ҷамъияти мазкур ба қарибӣ дар он ҳолат буд. Беихтилофӣ, беохир иқтибос овардан аз маърӯзаҳо дар анҷуманҳо, қарорҳои пленумҳо ва тарси баён кардани нуктаи назари хеш, ки аз нуқтаи назари расмию маъмул фарқ дорад, хоҳиши аз «шӯр»-у «тунд» дида, «ширинтар» кардан низ аз ҳамин ҷост.

Ба худ суол мекунем: оё бисьёре аз мо «аз цензори ботинӣ», аз тарсу шубҳаҳо амон ёфтаанд? Иқрор мекунам, вақте ки ман мӯҳтарам Иван Михайлович Скоробогатовро, ки даҳ сол пеш мақолаҳоямро аз сохаи таърихи ҷумҳурият барои тақриз ба наздаш мебурдам, дар боло зикр намудам, маро виҷдонам азоб дод. Номи Ҷамолиддин Тошматов бошад, дар мухбирномае, ки аз хусуси бо мукофоти Иттифоқи журналистони Тоҷикистон ба номи А. Лоҳутӣ сарфароз гардидани мо хабар медод, дар шафати ман буд ва ӯ аввалин шахсе буд, ки маро табрик гуфт. Шояд ин як воқеаи ночизе бошад, ки сазовори қайд кардан дар маҷалла нест, вале хостам бо ҳамин майда-чуйдаҳо нишон диҳам, ки чи тавр дар мо ҷиҳатҳои шахсӣ ва ҷамъиятӣ узван пайвастаанд ва, ба фикрам, боз хеле вақт аз дуюмӣ дида аввалро авлотар медонем.

Ин ба гуфтугӯи мо чӣ нисбате дорад? Ба фикрам, нисбати мустақим дорад. Бидуни шубҳа, китоберо ба даст гирифтан хуб аст, ки дар муқоваи он номи ту сабт ёфтааст. Вале, ба фикрам, чунин андеша кардан муҳимтар аст: ман бо чӣ гуна суханон ба назди мардум меравам? Андеша кардан ва суханро мавқуф гузоштан даркор аст, агар дар паси он кори мушаххасе набошад, ки ба халқат нафъе орад.

Н. СУХАЧЕВА.

# АЗ ЗОДГОҲИ ХУД НАБОЯД ДУР ШУД

## ОЁ ДАР МАСТЧОҲИ КӮҲНА ЗИНДАГӢ ТАҶДИД МЕГАРДАД?

**Дар пленуми XV КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон масъалаи тартиб додани барномаи ҷумҳурӣ барои расондани ёрӣ ба ноҳияҳои дурдасти кӯҳӣ ба миён гузошта шуд, ки он бояд сохтмони корхонаҳои саноатӣ ва объектҳои соҳаи иҷтимоию маданӣ, аз худ кардани заминҳои навро пешбинӣ намояд. Ин масъала аз он сабаб ҳам бештар аҳамият пайдо мекунад, ки мувофиқи пешгӯиҳои демографӣ аҳолии қобили меҳнати ҷумҳурӣ дар соли 2005-ум 1,6 баробар ё назар ба нишондиҳандаи умумииттифоқӣ даҳ баробар зиёд хоҳад афзуд. Табиист, ки проблемаи бо кор, хӯрокворӣ ва манзил таъмин кардани онҳо ба миён меояд. Ҳамаи захираҳои мавҷудаи ҷумҳуриро истифода бурда, аз ҷумла ба минтақаҳои кӯҳии фаромӯшшуда ҳаёти нав, умри дубора бахшидан зарур аст. Қишлоқҳои сершумори кӯҳистон, ё худ чи тавре ки мегӯянд, Мастчоҳи кӯҳна, ин диёри сабзу хуррам, зебою дилрабо низ таҷдиди худро интизоранд, ки дорои неруи зиёде буда, вале вақтҳои зиёде диққату эътибор ва ғамхорӣ ба онҳо зоҳир карда намешуд. Фақат вақтҳои охир барои таҷдиди ин диёри файзбахш иқдомҳои нахустин карда шуданд. Аз ин хусус дар сӯҳбат бо мухбири мо котиби якуми комитети партиявии ноҳияи Мастчоҳ С. ШАРИФОВ чунин гуфт:**

**— Мастчоҳи кӯҳна... Дар топонимика ин ном сӣ сол қабл аз ин, вақте ки дар дашти Дилварзин ноҳияи нав ба вуҷуд омаду ба он муҳоҷирон номи диёри худ — Мастчоҳро доданд, пайдо шуд. Акнун даштро шинохта намешавад, фақат як номи маркази ноҳия — Бӯстон дар бораи бисёр чизҳо шаҳодат медиҳад. Зиндагии Мастчоҳи кӯҳна дар солҳое, ки кӯҳистониён заминҳои навро аз худ мекарданд, чи тавр ҷараён дошт?**

МАН ин саволро ба тариқи дигар медодам. Зиндагӣ чи тавр ҷараён дошт, аниқтараш, кӯҳистониён ба замини нав, ки дар он ҷо «одам гардад—пояш, парранда паррад болаш месӯхт», чӣ хел одат карданд. Чи ҷои гап, махсусан рӯзҳои аввал хеле душвор буд. Бесабаб нест, ки муҳоҷирон ба қишлоқҳои нав номи қишлоқҳои кӯҳна — Оббурдон, Палдорак, Пастиғавро доданд.

То муҳоҷиршавӣ сокинони ноҳия бо чорвопарварӣ шуғл доштанд. Агар мастчоҳиён он вақт соле ҳамагӣ 170 тонна гӯшт ва 320 тонна шир истеҳсол кунанд, пас ҳоло давлат аз онҳо панҷ баробар зиёд гӯшт ва бист баробар зиёд шир қабул мекунад. Ба туфайли обьёрӣ базаи боэътимоди хӯроки чорво барпо шудааст.

Намуди замин, одамон ва характери меҳнати онҳо тағьир меёбад. Як чиз — муҳаббат ба замин қавӣ монд. Бинобар ин гоҳо аз шунидани чунин суханон ман меранҷам: мастчоҳиён, ки то ба қарибӣ чӣ будани пахтаро намедонистанд, акнун чун пахтакорони мумтоз машҳур гаштаанд. Чӣ ҷои тааҷҷуб? Охир дар Мастчоҳи кӯҳна низ онҳо бо замин сару кор доштанд.

Ривояти як вақтҳо маъмули сокинони деҳоти Мастчоҳи кӯҳнаро дар бораи деҳқони камбағале, ки заминашро гум кардааст, ба хотир овардан ҷоиз аст. Деҳқон як порча заминеро, ки аз авлодонаш мерос монда буд, шудгор кардаасту тоқиашро ба пахлуяш монда хобидааст.

Як маҳал аз хоб бедор шуда бинад, ки заминаш нест. Замин дар зери тоқиаш будааст. Ҳоло бошад, киштзорҳои мо чунон беканор аст, ки онҳоро танҳо аз болои самолёт пурра дидан мумкин аст.

**— Оре, ҳамин тавр аст. Аммо Мастчоҳи кӯҳна низ барои қатъиян зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ имкониятҳои бисьёр дорад.**

— Бешак. Дуруст аст, ки як вақтҳо, аниқтараш даҳ соли аввал ба он ҷо дастамон намерасид. Сабаб ин ки тамоми қувваю воситаҳо барои аз худ намудани заминҳои навкорам равона шуда буд. Аз тарафи дигар, ба ин дурии роҳ халал мерасонад. Дар тобистон як навъ аст: агар кас ба воситаи ағбаи Шаҳристон равад, бегоҳӣ ба Мастчоҳи кӯҳна мерасад. Дар зимистон-чӣ? Барои он ҷо рафтан ба воситаи ҷумҳурии бародарӣ роҳ паймуда, панҷсад километрро тай кардан лозим аст. Барои ҳамин ягон вақт ин ҷо чизе бурданӣ шавем, аввал фикр мекунем, ки чи тавр бояд рафт.

Аммо дар давоми тамоми ин солҳо ҳаёт дар Мастчоҳи кӯҳна қатъ нашудааст. Вақте ки дар он ҷо иттиҳодияи гӯсфандпарварӣ ташкил ёфт, аҳолӣ афзуд. Иттиҳодия ҳоло бештар аз панҷоҳ ҳазор сар гӯсфанд дорад. Гӯсфандон ҳамеша дар чарогоҳ парвариш карда мешаванд ва арзиши аслии гӯшт хеле арзон меафтад. Вале иттиҳодия душвориҳо низ дорад. Таъмини чорво бо хӯрокӣ сол аз сол душвор мешавад, маҳдуд будани чарогоҳҳо афзоиши саршумори онро боз медорад. Аз ин сабаб дар зимистон лозим меояд, ки рамаҳо ба садҳо километр дур ронда шаванд. Дар натиҷа гӯсфандон хароб мешаванд.

Агар замини кишти зироатҳои хӯроки чорво аз ҳисоби ёнаҳои кӯҳ ва марғзорҳои дарьёбод меафзуд, он гоҳ ин проблема аз байн мерафт. Ин заминҳо ҳазор гектарро ташкил мекунанд. Бинобар он ки сети обьёрӣ вақтҳои зиёде таъмир нашудааст, қисми бештари заминҳои пештар обьёришаванда ба чарогоҳ табдил ёфта, майдони боғҳо кам шуд. Барои нав ва таҷдид кардани онҳо ёрии институтҳои лоиҳакашӣ зарур аст.

Ба совхозҳои мо вобаста кардани як қисми чарогоҳҳои ноҳияи Айнӣ, аз ҷумла воҳаи Яғнобро, ки чорвои хурди шохдор чаронда мешуд ва то муҳоҷиршавии мардум ба ноҳияи Мастчоҳ тааллуқ дошт, мувофиқи мақсад мешуморам. Албатта, ин масъала бояд оқилона ва бо назардошти манфиатҳои ҳар ду тараф ҳал карда шавад. Ҳоло дар ин чарогоҳҳо асосан чорвои шахсӣ чаронда мешавад. Мо борҳо дар назди органҳои вилоятӣ ва ҷумҳурӣ аз ин хусус таклиф ба миён гузоштем, вале то ҳол масъала ҳал нашудааст.

**— Шумоояндаи Мастчоҳи кӯҳнаро ба худ чи тавр тасаввур мекунед?**

— Шояд бисьёр одамон фильми гурҷии «Фарзанди ту, замин»-ро дар хотир дошта бошанд. Қаҳрамони фильм, ҳамкасабаи ман, котиби комитети партиявии ноҳия, одамонро ба таҷдиди диёри фаромӯшшуда, ки як вақтҳо падару бобоёни онҳо он ҷо ток мепарвариданд, ҷалб мекунад. Ман фильмро тамошо кардаму ҳаяҷон роҳи нафасамро гирифт. Зеро мо ҳам дар назди Мастчоҳи кӯҳна, ки зодгоҳи қисми зиёди сокинони ноҳияамон мебошад, қарздор ҳастем. Мо як вақтҳо аз кӯҳистон ба водӣ фаромадем, то ки заминҳои навро аз худ кунем, акнун вақти он расидааст, ки боз ба кӯҳистонамон рӯ оварем. Албатта, ин кор бо хароҷоти муайян алоқаманд аст, бо вуҷуди он проблемаҳои пухтарасидаро ҳал бояд кард. Ин ҳавою ҳавас не, балки масъалаи дорои аҳамияти давлатист.

Бовар дорем, ки дар оянда Мастчоҳи кӯҳна ноҳияи мустақил хоҳад шуд. Ҳоло бошад, мо дар он ҷо ду совхоз ташкил кардем, ки бо чорво-

дорӣ, боғдорӣ ва картошкапарварӣ машғул аст. Дар бораи чорвопарварӣ мо сухан рондем. Гуфтан мехоҳам, ки Мастчоҳи кӯҳна чи гуна боғҳои аҷоиб дорад. Дар он ҷо зардолую себи хуштаъм, чормағз мерӯянд. Қирмак ҳам мепарваранд. Ба заводи консерви Панҷакент ҳар сол беш-тар аз ҳазор тонна мева дохил мешавад, бо вуҷуди ин қисми зиёди мева нобуд мегардад, зеро сари вақт кашонда наметавонанд.

Мехоҳам ба чунин далел диққат ҷалб намоям. Ҳозир ба ҳар сокини ҷумҳурии мо назар ба даҳ соли пешин ду баробар кам картошка рост меояд. Картошкаро аз РСФСР, аз масофаи ҳазорҳо километр мекашонанд. Ҳол он ки дар худи ҳамон Мастчоҳи кӯҳна агар ҷиддӣ машғул шавем, имконият ҳаст, ки ҳар сол то 14 ҳазор тонна картошкаи хушлаззат истеҳсол карда шавад. Инчунин загир, ғалла, лӯбиё парвариш кардан мумкин аст.

Ҳар касе, ки ба Мастчоҳи кӯҳна меравад, аз он ҷо бо таассуроти аҷиб бармегардад. Ин диёри аҷоибу зебо иқлими хуб дошта, дар баландии се ҳазор метр байни силсилакӯҳҳои Ҳисору Туркистон доман паҳн кардааст. Вай мисли Швейцария аст. Оё мумкин нест, ки бо мурури айём дар ин ҷо барои меҳнаткашон табобатгоҳҳо ва хонаҳои истироҳат барпо карда шаванд?

**— Чунон ки дар мақоли халқӣ гуфта мешавад, нияти нек нимн давлат аст. Барон он ки нияти нек амалӣ гардад, чӣ бояд кард?**

— Бояд як қатор проблемаҳо ҳал карда шаванд, ки дар ниҳояти кор ба як масъала оид аст. Чуноне ки ман гуфтам, бисёр душвориҳо бо дурии роҳи Мастчоҳи кӯҳна алоқаманд аст. Хулласи калом, роҳи ин диёр масъалаи аввалин аст. Агар роҳи хуб сохта шавад, он гоҳ дигар проблемаҳо низ ба осонӣ ҳал мегарданд. Илоҷи халосиро аз ин вазъият чӯпонҳо баён кардаанд: роҳи кӯтоҳтарин ба он ҷо аз байни Бӯстон ва яке аз қишлоқҳои калонтарини Мастчоҳи кӯҳна Оббурдон мегузарад. Ба воситаи ағбаи Оббурдон роҳи 45 километрӣ сохтан лозим аст, ки он ҳаракатро ба воситаи қишлоқи Овчии ноҳияи Ғончӣ тамоми сол таъмин менамояд.

Вале ҳаминаш бад, ки роҳро ҳоло худамон, ба тарзи хоҷагӣ месозем. Барои ҳамин дар давоми ин солҳо фақат ними роҳ сохта шудаасту халос.

Пудратчӣ лозим аст. Умуман, ман чунин мешуморам, ки кайҳо участкаи сохтмону истифодаи роҳи худиро бояд барпо мекардем. Қишлоқҳо парокандаанд. Масалан, аз Оббурдон, ки Мастчоҳи кӯҳна сар мешавад, то нуқтаи баланди он 120 километро ташкил медиҳад. Ин кашондани молҳоро ба он ҷо душвор мегардонад.

Бинобар бад будани роҳ бо Совети қишлоқи ягона алоқаи доимӣ доштан хеле душвор аст. Совети қишлоқи Лангар аз ҷиҳати ҳудуд дар вилоят калонтарин буд. Мо борҳо масъалаи ташкил кардани Совети қишлоқи дуюмро ба миён гузоштем, он гоҳ бо одамон кор бурдан, объектҳои иҷтимоию маданӣ ва маишӣ сохтан осон мешавад. Совети қишлоқи ба номи Иван-тоҷик ҳамин тавр ба вуҷуд омад, ки ба он номи ҳамдиёрамон партизан Малик Ашӯров дода шудааст.

**— Таҷдиди диёри кӯҳистон, аз афташ, қувваи иловагии коргариро тақозо менамояд. Оё ҷавононе, ки дар шароитн Мастчоҳи нав ба воя расидаанд, ба Мастчоҳи кӯҳна баргаштан намехоҳанд?**

— Ин умуман лозим нест. Ҳоло дар қишлоқҳои Мастчоҳи кӯҳна ҳафт ҳазор нафар одамон зиндагӣ мекунанд, ки қисми зиёди онҳо қобили меҳнатанд. Ин миқдор барои ояндаи наздик кифоя аст. Ҳалли масъалаҳое муҳим аст, ки дар бораи онҳо сухан рафт. Ба бисёр қиш-

лоқҳо хати электр кашида нашудааст. Оё ҷои тааҷҷуб аст, ки ҷаро ҷавонон мисли падаронашон орзуи зодгоҳи худро намекунанд? Бӯстон дар чорраҳа воқеъ гардидааст: ба шаҳр рафтан душворӣ надорад, Ленинобод, Тошканд, Бегобод наздик аст.

Пахтакорон бад зиндагӣ намекунанд. Масалан, соли гузашта дар колхози ба номи Куйбышев моҳонаи колхозчиён ба ҳисоби миёна 234 сӯмро ташкил дод. То муҳоҷиршавии аҳолӣ даромади умумии ноҳия соле 890 ҳазор сӯм буд, ҳоло 52 миллион сӯмро ташкил менамояд.

**— Ба қарибӣ ман ба баъзе қишлоқҳои Мастчоҳи кӯҳна рафта будам. Ҳангоми сӯҳбат бо сокинон аз роҳбарони ноҳия ва вилоят гила карданд: роҳбарон назди сокинон намеоянд, ба эҳтиёҷоти онҳо мароқ зоҳир намекунанд.**

— Бояд иқрор шуд, ки ин гилаҳо асос доранд. Ҳар боре, ки ба Мастчоҳи кӯҳна равам, маро одамон иҳота мекунанд. Воқеан, худи ман ҳам ҳамин ҷо тавлид ёфтаам. Гуфтугӯ ба як чиз оид мешавад: мо бо проблемаҳои Мастчоҳи кӯҳна кай дурусттар машғул мегардем... Аваз Одинаеви 87-сола аз қишлоқи Лангар, ветерани партия, ки стажи 50-сола дорад, ҳамин тавр гуфт: «Коре бояд кард, ки зодгоҳамон аз мо наранҷад».

Ман ҳамроҳи ӯ ба қишлоқи Пастиғав рафтам. Он ҷо одамон ба қабри дӯсти ӯ, шоири халқӣ Юсуф Вафо, ки ҷашни садсолагиаш ба қарибӣ дар ҷумҳурӣ қайд шуд, лавҳаи ёдгорӣ гузоштаанд. Вай ҳанӯз солҳои пойдоршавии Ҳокимияти Шӯро дар болооби Зарафшон аз номи камбағалон субҳи ҳаёти навро дар диёри кӯҳистон табрик кардааст.

**— Биёед сӯҳбатамонро бо он чӣ ки оғоз карда будем — бо номҳои ҷуғрофӣ ба итмом расонем. Бидуни шубҳа Мастчоҳи кӯҳна оянда калон дорад. Лекин чунин масъала ба миён меояд: агар Мастчоҳи кӯҳна аз Мастчоҳи нав ҷудо шавад, он гоҳ чи тавр номида хоҳад шуд?**

— Дар ин мавзӯъ боре гуфтугӯ шуда буд. Ҳама чунин фикр доранд: ноҳияи Мастчоҳ чунон маълуму машҳур аст, ки дигар кардани номи он ба гумон аст. Дар хусуси Мастчоҳи кӯҳна бошад, пас ҳаминро бояд гуфт, ки номи хуб албатта ёфт мешавад. Агар аз ман бипурсанд, мегӯям: биёед номашро Зарафшон гузорем, ин номи дарьёест, ки аз шохаҳои кӯҳҳои Мастчоҳ оғоз меёбад. Агар образнок гӯем, бигузор ин диёри қадимаи кӯҳӣ зарафшон гардад, ки мо одамони шӯравӣ ба он ҳатман ҳаёти дубораи ҷавонӣ хоҳем бахшид.

Мусоҳиб М. САЙФИДДИНОВ.

**А. СЕКРЕТОВ,**
**С. ТАХАЛЕНКО**

# ЗАМОН ГУФТО: ҶАСОРАТ КУН!

**Шаҳри соҳили дарьё — Хуҷанд дар кишвари кӯҳистон гаҳвораи инқилоб гардид. Садои Октябрь, ки ба ин канораи дурдасти Россияи подшоҳӣ низ танин андохт, коргарон, косибон ва деҳқонони аз қашшоқӣ ва беҳуқуқӣ дар ҳоли хароб афтодаро низ ба задухӯрд ба муқобили истибдоди феодалӣ-бой ба по хезонд. Яке аз симоҳои намоён дар байни онон инқилобии касбӣ Ҷӯра Зокиров буд.**

ҶӮРА ЗОКИРОВ соли 1894 дар шаҳри Хуҷанд дар оилаи коргари оддӣ ба дуньё омад. Волидайни ӯ на ҳавлӣ доштанд, на замин, музди ночизе, ки падар ба даст меовард, барои рӯзгузаронӣ ба зӯр кифоя мекард. Ҷӯра маҷбур шуд ба судхӯри маҳаллӣ мардикор шавад, ки дар ин ҷо қисмати коргари беҳуқукро бо тамоми ҳастӣ эҳсос намуд.

Ҳангоми иҷрои супоришҳои хӯҷаини худ ӯ зуд-зуд аз бозору устохонаҳои Хуҷанд роҳгузар мешуд. Боре дар бозор Ҷӯра шахси чорпаҳлӯеро, ки дар тан либоси аврупоӣ дошт, дар иҳотаи гурӯҳи хурди сокинони маҳаллӣ дид. Он шахс бо ҳарорат ва ҳаяҷон, гарчи калимаҳои тоҷикӣ ва русиро ба ҳам меомехт, чизе мегуфт ва одамон суханони ӯро фаҳмида, ба тасдиқаш сар меҷунбонданд. Ҷӯра ба сӯҳбаткунандагон наздик шуда, ба гуфтугӯи онҳо бо диққат гӯш андохт. Охир он шахс дуруст мегӯяд, аз дил гузаронд ӯ, ба ин ҳаёти бади деҳқонон, оҳангарон, кулолон, бофандагон ва батракҳо пеш аз ҳама бойҳо, эшонҳо, судхӯрон ва дигар золимони халқ гунаҳгор ҳастанд. Ҳангоме ки чашми он шахс ба ҷавон афтод, ба ӯ табассуми ҳалимонае намуда гуфт, ки минбаъд ӯ ҳам дар ин гуна вохӯриҳо бояд иштирок кунад.

Ана ҳамин тавр Ҷӯра бо матбаачии москвагӣ — большевик Евгений Александрович Иваницкий, ки барои фаъолияти инқилобиаш ба Хуҷанд бадарға шуда буд, шиносоӣ пайдо карда, баъдҳо ба ӯ шахси наздик гардид. Бадарғашудагони мисли Иваницкий дар шаҳр кам набуданд. Онҳо асосан дар корхонаҳои саноатӣ кор карда, аҳолии маҳаллиро ба атрофи худ ҷалб менамуданд.

Соли 1916 вақте ки дар Хуҷанд шӯриши халқӣ сар зад ва сабабгори ин харобӣ ва гуруснагӣ ва амри подшоҳ дар бораи сафарбарии қисми зиёди аҳолӣ ба корҳои душвори ақибгоҳи ҳарбӣ буд, Ҷӯра бе ҳеҷ калавиш дар он фаъолона иштирок намуд. Ҳамроҳи ӯ дар аввалин сафҳои шӯришгарон дӯстонаш Раҳимбердӣ Эгамбердиев, Абдуқодир Раҳимбоев ва дигарон қарор доштанд. Аммо шӯриш ба зудӣ пахш карда шуда, иштирокчиёни намоёни он ҳабс гардиданд. Баъд аз як моҳ ҳоки-

СЕКРЕТОВ Александр Николаевич, ходими илмии Институти таърих, бостоншиносӣ ва этнографияи ба номи А. Дониши АИ РСС Тоҷикистон
ТАХАЛЕНКО Станислав Ильич, узви Иттифоқи журналистони СССР

мони Хуҷанд аз ҷумлаи косибон як гурӯҳи иборат аз ҳазор нафарро ҷамъ намуда, ба он шахсони аз ҷиҳати сиёсӣ ғайриэътимод, аз он ҷумла Ҷӯраро низ ҳамроҳ карданд. Хуҷандиҳоро ба шаҳри Бердянски Украина барои иҷрои ба истилоҳ корҳои ақибгоҳ оварданд. Як қисми гурӯҳ, ки ба он Ҷӯра ҳамроҳ буд, ба ихтиёри маъмурияти заводи калони «Ҷон Гриевск» дода шуд.

Ҷ. Зокиров, ки дар Хуҷанд таҷрибаи кори инқилобӣ пайдо карда буд, аз аввалин рӯзҳои кор дар корхона ба ҳаракати социал-демократӣ фаъолона ҳамроҳ шуд. Инқилобиёни маҳаллӣ ақли расо, кунҷковӣ, лаёқати ташкилотчигии коргари ҷавони хуҷандиро мушоҳида намуда, ӯро ба комитети махфии РСДРП дар завод қабул карданд. Ба воситаи Ҷӯра Зокиров ва ҳамватанони аз ҷиҳати сиёсӣ баркамоли ӯ онҳо дар байни садҳо намояндагони Осиёи Миёна, ки дар завод кор мекарданд, идеяҳои большевизмро васеъ таблиғ намуда, барои рушди шуури синфии онҳо, асосҳои социализми илмиро омӯхтани онҳо. ғамхории ҳақиқӣ зоҳир менамуданд. Мусофирон равшан мефаҳманд, ки коргарон ва деҳқонони Россия — иттифоқчиёни боэътимоди онҳо ҳастанд, халқи рус ва халқҳои канораҳои миллиро умумияти манфиатҳои синфӣ, нафрат ба ҳокимияти подшоҳӣ муттаҳид мекунад.

Инқилоби буржуазӣ-демократии февралӣ ба амал омад, вале сарнагуншавии мутлақияти подшоҳӣ орзуи халқро барои раҳоӣ аз қашшоқӣ ва бедодгарӣ ба амал баровtotally натавонист. Ҷ. Зокиров ба кори таблиғотӣ дар байни намояндагони Осиёи Миёна ва Қазоқистон, ки дар корхонаҳои Бердянск кор мекарданд, фаъолона камар баст. Шӯҳрати ӯ торафт меафзуд ва комилан қонунӣ буд, ки баъди якчанд рӯзи инқилоби февралӣ Ҷӯра депутати Шӯрои депутатҳои коргарон ва солдатҳои шаҳри Бердянск интихоб гардид.

Коргароне, ки корҳои ақибгоҳро иҷро менамуданд, талаб карданд, ки ба ватанашон пас фиристода шаванд. Ҳукумати муваққатӣ ба гузашткуниҳо маҷбур шуд. Ва инак Зокиров ҳамроҳи ҳамшаҳриҳояш моҳи маи соли 1917 ба Хуҷанди азизаш бармегардад. Ӯ бо қувваи тоза ба муборизаи инқилобии озодибахши халқи худ камар баста, кӯшиш менамуд, ки суханони ҳақиқатдори большевиконро ба гӯши оммаҳои васеъ расонад. Дар ин кори мушкил ва хатарноки инқилобии касбӣ ӯро таҷрибаи муборизаи синфи коргар ва деҳқонони рус, ки онро хуб омӯхта буд, мададгорӣ менамуд.

Бо сарнагун шудани мутлақият кори ташкилотҳо ва гурӯҳҳои социал-демократии Хуҷанд, ки ба онҳо дар қатори большевикон меньшевикҳо низ дохил мешуданд, ҷӯшу хурӯш пайдо намуд. Аммо аз рӯи масъалаҳои бештар муҳим большевикон роҳу равиши худро ҳифз намуда, кӯшиш мекарданд, ки баромадҳои инқилобии оммаҳоро ба маҷрои мубориза барои то инқилоби социалистӣ бурда расондани инқилоби буржуазӣ-демократӣ равона кунанд. Мавқеи онҳо баъди ба ташкилотҳои социал-демократӣ омадани инқилобиён аз ҷумлаи собиқ коргарони ақибгоҳ хеле мустаҳкам гардида, бо ёрии онҳо алоқаашонро бо аҳолии маҳаллӣ васеътар ва қавитар карда тавонистанд.

Шумораи торафт зиёди деҳқонон, коргарон ва косибони Шимоли Тоҷикистон ба ҳаракати инқилобӣ ҷалб мешуданд. Якдилии пролетариати рус ва маҳаллӣ мустаҳкам мегардид. Обрӯ ва нерӯи «Иттифоқи меҳнаткашон», ки ба он большевик Е. А. Иваницкий роҳбарӣ мекард, меафзуд. Е. А. Иваницкий ба Ҷӯра таъсири созгор мерасонд, ба ӯ ва дигар инқилобиёни маҳаллӣ дар ташкил намудан ва гузаронидани маҷлиси коргарони дар ақибгоҳ кор карда ва камбағалони шаҳр кӯмак менамуд. Яке аз ингуна маҷлисҳо дар Хуҷанд охири моҳи маи соли 1917 баргузор шуд. Дар маҷлис «Шӯрои меҳнаткашони мусулмон» интихоб

карда шуд, ки ба он Ҷ. Зокиров аъзо гардид. Баъди чанд ҳафта Ҷӯра «Иттифоқи устоҳо ва хизматчиёни Хуҷанд»-ро ташкил намуда, яке аз роҳбарони он шуд. Ӯ дар ташкил намудани иттифоқҳои касаба ва Шӯроҳо дар Хуҷанд, Сулукта, Драгомирово фаъолона иштирок намуда, ба қувват гирифтани ҳаракати коргарӣ дар Шимоли Тоҷикистон мусоидат мекард.

Тобистони соли 1917 дар заводҳо ва корхонаҳои Хуҷанд, Сулукта ва Қонибодом, Драгомирово мавҷи корпартоиҳо ба амал омад. Коргарон барои беҳбудии шароити иқтисодии зиндагӣ ҷидду ҷаҳд намуда, ғалабаи калон ба даст оварданд. Аксарияти талаботи одилонаи онҳо қонеъ гардонида шуд. Деҳқонон ҳам ба гирдоби ҳодисаҳо кашида шуда, қисми зиёди онҳо ба Шӯроҳо рӯ оварданд. Дар байни солдатҳо ҳам рӯҳияи инқилобӣ қувват мегирифт, онҳо аз пахш кардани ғалаёнҳои деҳқонон саркашӣ менамуданд. Большевикҳо кори таблиғоту ташвиқотро дар гарнизонҳои маҳаллӣ қувват медоданд. Дар ҷӯшу хурӯши ҳамаи ин воқеаҳо ҳамеша Ҷӯра Зокиров қарор дошт ва барои фош намудани сиёсати зиддихалқии ташкилотҳои буржуазӣ-миллатчигии «Шӯрои исломӣ» ва «Уламо», ки дар Хуҷанд, Исфара, Қонибодом ва Ӯротеппа амал мекарданд, кори зиёдеро анҷом медод.

Тирамоҳи соли 1917 большевикон тарафдории аксарияти депутатҳои Шӯрои Шимоли Тоҷикистонро ба ҷониби худ кашида тавонистанд ва дар амал ба ҳаракати инқилобӣ роҳбарӣ намуданд. 11 ноябри соли 1917 Шӯрои депутатҳои коргарон ва солдатҳои Хуҷанд ҳокимиятро ба дасти худ гирифт, ки ин барои анҷоми мубориза аҳамияти ҳалкунанда дошт. Вале душман ҳанӯз неруманд буд. Моҳи августи соли ҳаждаҳум Ҷӯра Зокиров дар пахш намудани балвоҳои эсерҳои чап, ки дар Хуҷанд ва Ӯротеппа сар зада буданд, иштирок кард. Бо ташаббуси ӯ ҳамоно баъди ин воқиаҳо отряди аскарони сурх ташкил карда шуд, ки ба он большевики таҷрибанок Барышников роҳбарӣ менамуд. Комиссари отряд машинисти тепловоз Переверталов, роҳбари сиёсӣ — Ҷӯра Зокиров таъин шуданд, ки ба туфайли ӯ бисьёр сокинони маҳаллӣ ба сафи Армияи Сурх дохил гардиданд. Ҷӯра Зокиров ба таҳкими идеявӣ-сиёсии ячейкаҳои ҳизбӣ, ки дар шаҳрҳои Шимоли Тоҷикистон ба вуҷуд омаданд, ба инкишофи робитаҳои онҳо бо оммаҳои халқ диққати махсус медод. Диққати ӯро бештар масъалаи пурра намудани ячейкаҳои ҳизбӣ аз ҷумлаи коргарони пешқадами миллати маҳаллӣ ба худ ҷалб менамуд. Бояд гуфт, ки ӯ шахсан бисьёр ҳамшаҳриёни худро барои дохил шудан ба ҳизб тайёр кард. Қаҳрамониҳое, ки Ҷ. Зокиров дар торумор намудани интервентҳои англис ва гвардиячиёни сафеди рус дар назди Каспий, босмачигарӣ дар Фарғона нишон дод, чун саҳифаи дурахшони тарҷумаи ҳоли ӯ сабт гардиданд.

Баъди бозгашт аз армия моҳи маи соли 1921 Ҷӯра Зокиров ба кори ҳизбӣ гузашт — мудири шӯъбаи ташкилӣ-инструктории комитети ҳизбии уезди Хуҷанд гардид. Ӯ дар кори комиссияи оид ба кӯмак ба сокинони гуруснаи Поволжье, шимоли Кавказ ва Ҷануби Украина бевосита иштирок дошт. Ташкилотҳои иттифоқи касабаи Хуҷанд аз маблағи худ дуфоизӣ барои гуруснагон 27 миллион сӯм ҷудо намуданд. Коргарони корхонаи нефтистеҳсолкунандаи «САНТО» ба гуруснагон ёрии калон расонида, барои онҳо 273 миллион сӯм пул ва 822 пуд ғалла ҷамъоварӣ намуданд.

Ҷӯра бо ҷӯшу хурӯш хуҷандиёнро мӯътақид месохт, ки вазифаи интернационалии онҳо — ёрӣ расондан ба халқҳое мебошад, ки гирифтори бадбахтӣ шудаанд. Вале ингуна иқдомоти наҷиб ба бойҳо, муллоҳо ва дигар унсурҳои зиддиинқилобӣ маъқул набуданд. Онҳо даъват мекарданд, ки деҳқонон ба гуруснагон чизе надиҳанд. Ҷӯра ҳамроҳи рафиқони ҳамфикри худ кори оммавӣ-сиёсиро дар байни аҳолии маҳал-

лӣ пурзӯр мекард. Дар он солҳои вазнин шуури халқро дигар кардан кори осон набуд, вале большевикони Хуҷанд аз ӯҳдаи вазифаҳое, ки дар наздашон қарор дошт, бомуваффақият мебаромаданд. Бо қарори комитети ҳарбӣ-инқилобии Хуҷанд ва комитети партиявии уезд моҳи июни соли 1922 Ҷ. Зокиров раиси комитети ҳарбии инқилобии Ӯротеппа таъин шуд. Ба ин вазъияти пурташвише, ки бинобар авҷ гирифтани босмачигарӣ ба амал омада буд, сабаб шуд. Дар ин вазифаи пурмасъулият ду ним моҳ кор кард, вале дар ин муддати кӯтоҳ ӯ ба аскарони сурхи маҳаллӣ такья намуда ва бо ёрии яке аз бригадаҳои Армияи якуми савораи С. М. Будённый тавонист дар ноҳия тартиботро бояду шояд ҷорӣ намояд. Дар давоми ду ҳафта дастаҳои калони Холбӯта, Норқӯзӣ, як қатор дастаҳои хурд торумор карда шуданд. Баъди баҳори соли 1923 дар ҳайати бригадаи 32-уми дивизияи 11-уми савора ва отрядҳои ихтиёрӣ Ҷ. Зокиров дар торумор намудани дастаҳои босмачӣ, ки дар Мастчоҳ амал мекарданд, иштирок намуд. Президиуми Комиҷроияи уезди Хуҷанд ӯро барои торумор намудани босмачиёни Ӯротеппа ва Мастчоҳ бо Грамотаи фахрӣ мукофотонид. Ҳуҷҷате аз соли 1927 низ боқӣ монда аст. Дар он, аз ҷумла, гуфта мешавад: «Президиуми комитети иҷроияи уезди Хуҷанд бо ин Грамотаи фахрӣ узви комиҷроияи уезд ва номзад ба комиҷроияи вилоят раф. Ҷӯра Зокировро ба муносибати 9-мин солгарди мавҷудияти Ҳокимияти Советӣ дар Ӯзбекистон барои иштироки фаъолаш дар советигардонии уезди Хуҷанд, инчунин барои корнамоиҳои қаҳрамононааш дар торумор намудани як қатор сардорони калони дастаҳои босмачӣ, хусусан дар торумор намудани бекии Мастчоҳ ва дастаи Холбӯта дар Ӯротеппа соли 1922 ҳангоми раиси комитети ҳарбӣ-инқилобии Ӯротеппа буданаш сарфароз менамояд. Раф. Зокиров дар давраи кораш аз соли 1918 ҳамеша худро чун корманди содиқ ва хизматнишондодаи Ҳокимияти Советӣ муаррифӣ намудааст.

Президиуми комиҷроияи уезд ба хизматҳои қаҳрамононаи раф. Зокиров, хусусан чун ташкилотчии Армияи Сурхи коргару деҳқон дар Хуҷанд дар соли 1917 баҳои баланд дода, ӯро бо ин Грамотаи фахрӣ мукофотонид ва онро бо имзо ва мӯҳр тасдиқ намуд».

Ҷӯра Зокировро чун ташкилотчии ботаҷрибаи ҳизбӣ ва фаъоли шӯравӣ Бюрои Осиёимиёнагии КМ РКП(б) ба душвортарин соҳаҳои кор мефиристод. Ӯ вазифаҳои пурмасъулиятро дар органҳои ҳизбӣ ва советии Хуҷанд, Бухоро, Самарқанд, Ӯротеппа, Панҷакент, Душанбе иҷро кардааст. Қори зиёдеро дар таъсиси ячейкаҳои ҳизбӣ дар шаҳрҳо ва маҳалҳои калони аҳолинишини Шимоли Тоҷикистон ва мустаҳкам намудани ташкилоти ҳизбии республика анҷом додааст. Ба ҳалли яке аз масъалаҳои аз ҳама муҳими рӯз — ислоҳоти замин ва об неруи бисёре сарф намудааст. Ба шаклҳои нави ташкили истеҳсолоти зироатӣ — ТОЗ-ҳо, кооперация, аввалин колхозҳо таваҷҷӯҳи доимӣ зоҳир намуда, ба муқобили кӯҳнапарастӣ ва бюрократизм муборизаи оштинопазир бурдааст, манфиатҳои меҳнаткашонро ҳимоя кардааст.

Симои дурахшони большевик-ленинчӣ ҳамеша дар қалби ленинободиҳо ва дар хотири халқи сипосгузори тоҷик нақш бастааст.

М. ДЗЛИЕВ,
В. ИГНАТУШЕНКО

# БА ВАЗЪИ ПЕШАЗИНТИХОБОТӢ ДАР НОҲИЯ ЧӢ ТАВР БАҲО БОЯД ДОД

ТАҲЛИЛИ ҷамъбасти интихоботи депутатҳои халқи СССР нишон дод, ки ҳини гузаронидани интихобот дар Шўроҳои зинаи мухталиф ва мавҷуд будани номзадҳои альтернативӣ ба депутатӣ коркунони партиявӣ ҳангоми омўхтани равандҳои иҷтимоӣ-сиёсии дар ҷамъият бамалоянда, баҳо додан ба вазъи воқеии ноҳияҳо ба душвориҳои куллӣ дучор меоянд.

Сабабҳои мушкилоти баъзе комитетҳои партиявиро ҳини ташаккули платформаи пешазинтихоботӣ ва иштирок дар интихоботи депутатҳои халқ дар шароити гузаштан ба усулҳои сиёсии роҳбарӣ баррасӣ намуда, қайд кардан мумкин аст, ки ин ҷо ба қадри кофӣ мураттаб сохтани ахбороти дар ихтиёрашон будагӣ, саҳву хатои мавҷудаи (таҳрифи ахборот) тасодуфӣ ва барқасд, тафовути меъёрҳои баҳодиҳӣ ба фактҳо аз тарафи шахсони бо ахборот алоқаманд ба ибораи дигар гўем, набудани аппарати ягонаи категориявӣ манбаъҳои асосӣ мебошанд. Номзадҳо ба депутатӣ бисьёр вакт ба категорияҳои эҳсосотӣ такья ва ба ҳиссиёти интихобкунандагон таъсир расонда, бо худи ҳамин ба интихоби ғайриобъективӣ ҳидоят мекунанд, ки оқибат ин ба ноумедӣ ва ғайриҷтимоигардонӣ дар ноҳия сабабгор мешавад.

Проблемаро боз ҳамин чиз мураккаб мегардонад, ки комитетҳои партиявӣ ҳини таҳлили вазъияти воқеӣ ва муайян кардани стратегияи амалиёт бисьёр вакт ба ҳисоби миёнаи статистикӣ ким-кадом коммунисти (ё худ сокини ноҳия) миёна ва эҳтиёҷоти миёнаи ўро ба ҳисоб мегиранд. Охир одамони миёна буда наметавонанд! Ҳар кас танҳо манфиат, майлу ангезаи хоси худро дорад, хоҳ-нохоҳ хоҳишу манфиатҳои гурўҳҳои иҷтимоӣ-иктисодӣ, этникӣ, иҷтимоӣ-сиёсии гурўҳ ва амсоли инҳоро инъикос менамояд.

Ба фикри мо, истифодаи усулҳои таҳлили структурӣ-мантиқӣ имкон медиҳад, ки аз гузориши беихтиёрона ва суст ифодашудаи проблема ба интихоби стратегияи мусоиди амалиёт дар асоси усулҳои микдорию сифатии таҳқиқот ва истифодаи усулҳои мантиқӣ-психологӣ ва инсонӣ-мошинӣ гузашта, ин хусусиятҳои «интихобкунандаи мўътамад» дарк карда мешавад.

Моҳияти он аз такмили марҳалавии раванди ташаккули платформаи оқилонаи пешазинтихоботӣ дар асоси омўзиши қувваю ҷараёнҳои воқеии иҷтимоӣ-сиёсии дар ноҳия амалкунанда ва муайян намудани манфиатҳои эшон дар ин ё он соҳаи ҳаёти ҷамъият иборат аст. Охир маҳз гурўҳҳои иҷтимоӣ-сиёсӣ, таъсир ва манфиатҳои онҳо асоси интихобро ташкил дода, ба номзадҳо дастгирию ҷонибдориро дар шароити демократияи намояндагӣ таъмин мекунанд.

---

ДЗЛИЕВ М. И., номзади илми техникӣ, (АИҶ назди КМ КПСС).
ИГНАТУШЕНКО В. Н., номзади илми иктисодӣ (АИҶ назди КМ КПСС).

Ба бисьёр муҳаққиқон мумкин аст худи имконияти истифодаи муносибати назариявӣ-эҳтимолӣ ба ҳалли проблемаҳои роҳбарии сиёсӣ ба инкишофи ҷамъият шубҳаовар намояд, вале, ба фикри мо, чунин муносибат бамаврид, ҳадафманд, вале оддӣ нест. Албатта, сухан танҳо аз хусуси бори нахуст аз ҷиҳати назариявӣ наздик шудан ба воқеият меравад, вале маҳз вай, чун қоида, бештар аҳамияти амал дорад.

Моҳияти платформаи оқилонаи пешазинтихоботӣ дар чист? Дар навбати аввал, дар он аст, ки вай, аз як тараф, бояд маҷмӯи манфиатҳои сокинони ноҳия ва, аз тарафи дигар, роҳу усулҳои ҳалли проблемаҳо, динамикаи манфиатҳои эшонро инъикос намояд. Бешубҳа, нисбати ҳамаи ин проблемаҳо гурӯҳҳои мухталифи аҳолӣ ақидаҳои гуногун, баъзан зидди якдигар доранд. Комитетҳои партиявӣ низ ақидаи хешро доранд. Инак, барои муайян намудани маҷмӯи афкор дар бораи роҳу воситаҳои ҳалли проблемаҳо усулҳои таҳлили структурӣ — мантиқӣ истифода бурда мешаванд. Ақидаи зикршударо як ақидаи басо оддӣ фаҳмидан даркор нест. Боз як қатори томи лаҳзаҳои мобайние вуҷуд доранд, ки онҳо низ ҳини ба моделдарории структурӣ-мантиқӣ ба ҳисоб гирифта мешаванд.

Модели структурӣ-мантиқии баҳо додан ба вазъи воқеии ноҳия ва дар ин асос ташаккул додани платформаи воқеии пешазинтихоботӣ дар ҷадвали 1 оварда шудааст.

Модел як қатор усулҳои мунтазамро дар бар мегирад, ки барои амалӣ гардондани онҳо се хели амалиёт истифода бурда мешавад: таҳлили структурӣ-мантиқӣ, ки мутахассисон мегузаронанд ва платформаро дар асоси таҷрибаи шахсӣ ва омӯзиши вазъи ноҳия ташкил медиҳанд: пурсиши экспертҳои баландихтисос дар доираи усулҳои ҷудогона ва дар ин асос ҳисобу китоби бузургиҳои ҷамъбастшуда дар мошини ҳисоббарории электронӣ. Ба ибораи дигар, модел бо роҳи пурсиши экспертҳо ба даст овардани маълумотҳои ибтидоии ноҳия, танзими он ва бо ёрии компьютери шахсӣ муайян намудани манипуляцияро бо ин маълумотҳо пешбинӣ мекунад.

Нуқтаи ибтидоии татбиқи модели структурӣ — мантиқӣ усули ба гурӯҳҳои ҷудогонаи иҷтимоӣ-сиёсӣ (иҷтимоӣ-иқтисодӣ) ҷудо кардани интихобкунандагоне мебошад, ки ба муваффақияти муборизаи пешазинтихоботӣ таъсири калон мерасонанд.

Интихобкунандагонро ба тарзи гуногун, бо назардошти хусусиятҳои хоси ноҳия ба гурӯҳҳо тақсим кардан мумкин аст. Дар гурӯҳҳо мавҷуд будани манфиатҳо омили муайянкунандаи тақсими онҳо мебошад. Ҳанӯз асосгузорони коммунизми илмӣ таъкид мекарданд, ки ҳамин ки ғоя аз манфиатҳо дур гардад, худро расво хоҳад кард. Дар шароити демократонии ҳаёти ҷамъиятӣ танҳо бо назардошти ҳамин манфиатҳо мақсади ҳар кадом гурӯҳро муайян кардан мумкин аст.

Ин аломат ҳини ҷудо кардани чунин гурӯҳҳо, амсоли гурӯҳи коргарон, колхозчиён, зиёиёни эҷодкор, донишҷӯён, ҳарбиён, нафақахӯрон, кооператорон ва ғайра аломати муайянкунанда мебошад. Ташкилоту харакатҳои мухталиф, инчунин иттиҳодияҳои ғайрирасмиеро, ки манфиатҳои хоси худро доранд, ба гурӯҳҳои ҷудогона дохил кардан мумкин аст.

Гурӯҳҳоро коркунони ташкилдиҳандаи платформа муайян мекунанд, зимнан, бояд дар назар дошт, ки мувофиқи ақидаи мутахассисони соҳаи психологияи иҷтимоӣ, миқдори гурӯҳҳо бояд дар доираи аз хафт то дувоздаҳ бошанд.

Нақшу таъсири гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ-сиёсӣ (иҷтимоӣ-иқтисодӣ)-ро ба равандҳои дар ноҳия баамалоянда сатҳи қувваҳои онҳо муайян мекунад, ки онро бо меъёрҳои миқдорӣ ифода кардан мумкин аст. Ба ибораи Ленин гӯем, таносуби қувваҳоро ҳисоб карда тавонистан даркор аст.

Маҳз аз ҳамин сабаб таклиф мешавад дар модел чунин маҷмӯи омилҳои миқдорию сифатӣ ҷудо карда шавад, ки он мақоми объективии гурӯҳи иҷтимоӣ-иқтисодиро дар структураи сиёсӣ ва базиси иқтисодӣ ошкор менамояд. Ба ибораи дигар гӯем, маҷмӯи омилҳои тавсифкунандаи сатҳи қувваи ғурӯҳҳо бояд нерӯи инсонӣ, инкишофи иҷтимоӣ, камолоти сиёсӣ, мақоми ҳар кадоме аз ин гурӯҳҳоро дар ҳаёти иқтисодӣ аз мавқеъҳои материализми таърихӣ кушода диҳад.

Ба ҷумлаи омилҳои мазкур инҳо дохил мешаванд: шумораи аъзоёни гурӯҳ (ҳиссаи аъзоёни гурӯҳе, ки дар овоздиҳӣ иштирок менамояд), муносибати он ба воситаҳои истеҳсолот ва воситаҳои ахбори оммавӣ, сатҳи даромади гурӯҳ ва муттафиқии он, муносибати вай ба дигар гурӯҳҳо, мақоми гурӯҳ дар органҳои ҳокимият ва ғайра.

Муайян намудани таъсири омилҳои ҷудогона барои бутунии дарки гурӯҳ, инчунин ба меъёрҳои миқдорӣ оид намудани ҳамаи омилҳо (алалхусус омилҳои сифатӣ) аз муайян намудани вазни ҳар як омил иборат аст. Ин тадбир дорои характери универсалӣ мебошад ва ба миқдори гурӯҳҳои иҷтимоӣ-сиёсӣ вобаста нест.

Баҳои экспертҳои баландихтисос, натиҷаҳои тадқиқоти социологӣ, маълумотҳои статистикӣ ба сифати санҷиш хизмат карда метавонанд. Маҷмӯи ин усулҳоро ҳини муайян намудани вазни омили дахлдор истифода бурдан мумкин аст.

Ҳисоби қувваи гурӯҳҳои ҷудогона ва, дар ниҳояти кор, ҳисоби «майдони қувва»-и ҳамаи гурӯҳҳои иҷтимоӣ-сиёсӣ дар компьютери шахсӣ бароварда мешавад. Дар ин маврид дар экран сатҳи қувваи ҳар кадоме аз гурӯҳҳо инъикос карда мешавад ва имконият пайдо мегардад, ки таносуби қувваҳои байни гурӯҳҳо бо чашм муоина намуда, гурӯҳҳои қувваи бештар дошта ҷудо карда шавад, яъне тамоми «майдони қувва»-и гурӯҳҳои мухталиф бо мақсади таҳлили маҷмӯи онҳо ва баҳо додан ба «фишори эҳтимолӣ»-и гурӯҳ ба ташаккули платформаи оқилонаи пешазинтихоботӣ хаттӣ шарҳ дода шавад.

Тадбири дигар ошкор сохтани тамоми маҷмӯи проблемаҳоест, ки то ҳол ҳал нагардидаанд, вале ба сатҳи тараққиёти иҷтимоӣ ва иқтисодии ноҳия куллан таъсир мерасонанд. Маҳз ҳамин проблемаҳо ба андозаи калон ё хурд барои аҳолӣ проблемаҳои муҳимтарин мебошанд, маҳз онҳо ҳини таҳияи ин ё он платформаи пешазинтихоботӣ ба сифати санги маҳак хизмат мекунанд. Ҳолати феҳристи чунин проблемаҳо барои мутахассисон душворие надорад. Онҳо барои ҳамаи ноҳияҳо тақрибан як хеланд. Инҳо манзил, экология, таъминоти озуқа, нигаҳдории тандурустӣ, нақлиёт, шуғли сокинон ва ғайра мебошанд. Албатта, ҳар як ноҳия, ғайр аз инҳо, проблемаҳои хоси худро дорад, ки онҳоро низ ба ҳисоб гирифтан даркор аст.

Маҳз ҳамин проблемаҳо ба сифати объектҳое мебошанд, ки аз рӯи ҳар кадомашон муносибат ё манфиатҳои хоси гурӯҳҳои иҷтимоию сиёсӣ ошкор мегарданд. Майлу мароқи гурӯҳ ба ин ё он проблема дар асоси баҳоҳои экспертӣ ё аз рӯи натиҷаҳои таҳқиқоти социологӣ муайян карда мешавад.

Барои хисобу китоби меъёрҳои миқдорие, ки дараҷа ё сатҳи манфиатдории гурӯҳро ба проблема муайян мекунад, ҷадвали квантификацияи типи «Ҳарифон—бетарафҳо—ҷонибдорон» истифода бурда мешавад.

Натиҷаҳои муайянкунии манфиатҳо (аз рӯи ҳар як проблема) ва чен кардани қувваи гурӯҳҳо дар экрани компьтери шахсӣ дар шакли диаграммаи «хатти манфиатҳо»-и ҳар кадом гурӯҳ акс карда мешавад. Бо кӯмаки МҲЭ диаграмма таҳлил намуда коалицияи гурӯҳҳо дар доираи проблемаи ҷудогона (яъне маҷмӯи гурӯҳҳое, ки манфиатҳояшон аз

| Тадбирҳо | Амалиёт |
|---|---|
| 1. Ҷудо кардани гуруҳҳои иҷтимоӣ-сиёсӣ ва омилҳои тавсифкунандаи сатҳи қувваи онҳо | Таҳлили структурӣ-мантиқӣ |
| 2. Муайян намудани вазни омилҳо ва ҳисобу китоби «майдони қувва»-и гурӯҳҳо | Пурсиши экспертҳо Ҳисобу китоб дар МҲЭ |
| 3. Ҷудо кардани комплекти пурраи проблемаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ | Таҳлили структурӣ-мантиқӣ |
| 4. Муайян намудани манфиатҳои гурӯҳҳои ҷудогона аз рӯи ҳар кадом проблемаҳо | Пурсиши экспертҳо |
| 5. Созмони «хатти манфиатҳо»-и гурӯҳҳои ҷудогона ва муайян намудани афзалиятҳо умуман дар ноҳия | Ҳисобу китоб дар МҲЭ |
| 6. Танзими проблемаҳо бо назардошти «майдони қувва»-и гурӯҳҳо ва манфиатҳои онҳо | Ҳисобу китоб дар МҲЭ |
| 7. Тавсияҳо доир ба платформаи пешазинтихоботӣ: сатҳи диққат ба ҳар проблемаи мавҷуда | Таҳлили структурӣ-мантиқӣ |
| 8. Таҳлили платформаи пешазинтихоботии номзадҳо: танзими проблемаҳо (сатҳи диққат ба онҳо) | Таҳлили структурӣ-мантиқӣ |
| 9. Қиёси вазъи платформаи номзадҳо бо эҳтиёҷоти (манфиатҳои) воқеӣ дар ноҳия | Таҳлил дар МҲЭ |
| 10. Ҳисобу китоби эҳтимоли ғалабаи ҳар кадоме аз номзадҳо ба депутатӣ дар интихобот | Ҳисобу китоб дар МҲЭ |

Ҷадвали 1.

| Проблемаҳои мавҷуда | Сатҳи кордонӣ | Муҳимии мақсаду ниятҳо |
|---|---|---|
| Манзил | Барпо карда шавад | Асосӣ |
| Экология | Мусоидат бояд кард | Вазифадор аст |
| Нигаҳдории тандурустӣ | Кӯмак бояд кард | Вазифадор аст |
| Нақлиёт | Тахия бояд кард | Бояд |
| Таъминоти озуқа | Ҷамъбаст (муҳокима) | Зарур (даркор) аст |
| Истифодаи захираҳои меҳнатӣ | Диққат бояд дод | Муҳим аст |
| Ва дигарҳо | Инъикос бояд кард | Диққат бояд дод |

Ҷадвали 2.

рӯи проблемаи мазкур мувофиқ меоянд) ҷудо ва маҷмӯи «майдони манфиатҳо» умуман дар ноҳия муайян карда мешаванд.

Дар ҷамъбасти ҳисобу китоб, бо назардошти афзалияти проблема, сатҳи ба он майлу марок доштани гурӯҳ ё коалицияи дахлдор ва сатҳи қувваи онҳо маҷмӯи «сатҳи фишороварӣ» доир ба ҳар кадоми ин проблемаҳои ноҳия ҳисоб карда баромада, дар ин асос ҳамаи проблемаҳо аз рӯи дараҷаи аҳамияташон мураттаб сохта мешаванд.

Маълумотҳои ба дастомада имкон медиҳанд барои ташаккул додани платформаи оқилонаи (ё худ идеалии) пешазинтихоботӣ тавсияҳо дода шаванд, ки дар онҳо онди проблемаҳои сокинони ноҳияро ба ташвишоваранда баҳоҳои бомулоҳиза мавҷуданд.

Амалан ин ба назар чунин мерасад. Дар ҷадвали 2 феҳристи проблемаҳои характерноктар (табиист, ки бо назардошти хусусияти хоси ноҳия мумкин аст вай зиёдтар карда шавад), инчунин вариантҳои гузориши ин проблемаҳо дар платформаи пешазинтихоботӣ аз рӯи дараҷаи кордонию корбудкунӣ ва аҳамияти максаду ниятҳои номзад (бо тартиби аввал зӯртар, сипас камзӯр ва баъд номуайян) оварда шудааст.

Таҳияи тавсияҳо аз он иборат аст, ки бо назардошти манфиатҳои одамон дар платформаи пешазинтихоботӣ ба ҳар проблема мувофиқи аҳамияташ эътибор дода, яъне қолаби платформаи барои ноҳияи мазкур «идеалӣ» ба даст оварда шавад:

- аз ҳама асосиаш манзил;
- вазифа аз ҳалли проблемаи озуқаворӣ иборат аст;
- вазифадоранд, ки вазъи ҳифзи саломатиро беҳтар гардонанд;
- бояд ба экология диққати ҷиддӣ диҳанд;
- кори нақлиётро беҳтар бояд кард;
- захираҳои меҳнатиро пурратар истифода бурдан муҳим аст ва ғайра.

Бидуни шубҳа, ин танҳо таҳқурсӣ, асосест барои шиносоӣ бо ҷобаҷогузории қувваҳо дар ноҳия ва манфиатҳои онҳо, ки ин ба партия барои муайян намудани платформаи оқилонаи пешазинтихоботии номзадҳои худ кӯмак мерасонад.

Дар баробари ин платформаи партиявӣ на ҳамеша ба ин таклифҳо мувофиқ меояд, зеро дар баъзе ноҳияҳои мамлакат қувваҳои дорои мавқеъҳои миллатчигӣ, сепаратистӣ ва амсоли инҳо таъсири хеле зӯр доранд, ки инро низ бояд ба назар гирифт.

Дар компьютери шахсӣ платформаи мушаххасро таҳлили аниқ карда, ҷойгиршавии воқеии афзалиятҳоро дар онҳо, яъне аз чӣ хусус (дар бораи кадом проблема) ва бо чи гуна аҳамият гуфта шуданашро муайян кардан мумкин аст.

Структураи «платформаи идеалӣ» ва аломатҳои платформаро бо структураи воқеӣ қиёс карда, аз рӯи тафовути (мувофиқ наомадани) онҳо эҳтимоли имконияти интихоби ин ё он номзадро ҳисоб карда баромадан мумкин аст.

Модели номбурдаи структурӣ-мантиқӣ дар Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС дар компьютери шахсӣ таҳия карда шудааст ва истифода бурда мешавад. Ҳозир таҳияи модели таълимии назарӣ барои системаи тайёр намудани кадрҳои роҳбарикунандаи партиявӣ анҷом ёфта истодааст, дар марҳалаи дуюм модели тадқиқотӣ барои гузаронидани таҳқиқоти мушаххас дар шароити воқеӣ барпо намуда, инчунин модели умумии ташкили коалицияи гурӯҳҳо таҳия намуда ва ҷойгиршавии қувваҳои сиёсӣ дар ноҳия муайян карда мешавад.

Дар хотима қайд мекунем, ки замони мо таҳияи қарорҳои афзалиятноки сиёсиро тақозо дорад. Дар вазъияти ҳозира набояд роҳ дод, ки сиёсат ба нақша гирифта нашуда, балки барои қарорҳои онди вазъи буҳронӣ таъсири манфӣ расонанд.

# *МУҲОКИМАИ ҚОНУНИ СССР ДАР БОРАИ МАТБУОТ*

## ҲИМОЯИ ҲУҚУҚ ВА МАНФИАТҲОИ ЖУРНАЛИСТ

**Қонуни СССР дар бораи матбуот ва дигар воситаҳои ахбори оммавӣ, ки сессияи Шӯрои Олии СССР бо хироати аввал қабул намуд ва ба муҳокима гузошт, яке аз ҳуҷҷатҳои муҳими асоси қонунгузории конститутсионӣ мебошад. Вай озодии сухан ва озодии матбуотро, ки Конститутсияи СССР ба гражданинҳо кафолат додааст, ҳуқуқи баробари онҳоро барои ифодаи озодонаи ақида, гирифтан ва паҳн кардани ахбороти дорои аҳамияти ҷамъиятӣ ба воситаи матбуот ва дигар воситаҳои ахбори оммавӣ таъмин менамояд. Нуқтаҳо дар бораи ҳуқуқу ӯҳдадориҳо ва манфиатҳои журналистон дар лоиҳаи Қонун мавқеи марказиро ишғол мекунанд. Аз ин рӯ, Қонуни матбуотро коллективҳои эҷодии редаксияҳои (рӯзномаҳо ва маҷаллаҳо, телевизиону радио, ташкилотҳои журналистии ҷумҳурии мо бо ҳисси масъулият ва манфиатдорӣ васеъ муҳокима карда, фикру мулоҳизаҳои хешро баён намуданд ва барои такмили минбаъдаи Қонунислоҳу иловаҳо пешниҳод карданд.**

Иштирокчиёни муҳокима пеш аз ҳама бо қаноатмандӣ қайд карданд, ки Шӯрои Олии СССР дар қатори дигар ҳуҷҷатҳои қонунгузорӣ ду қонуни муҳим — Қонуни моликият ва Қонуни матбуотро бо қироати аввал қабул карда, кори азимеро ба ҷо овард. Ин ду қонун бо ҳам робитаи қавӣ дошта, яке дигареро пурра мекунад ва такмил медиҳад. Барои ҳар як фард ду навъи озодӣ зарур аст. Яке озодии меҳнат, ки ӯ дар куҷо ва чи тавр истифода бурдани ҷидду ҷаҳд ва маҳоратašро озодона интихоб менамояд, то ки ҳам барои худаш, ҳам барои ҷамъият бештар нафъ оварад ва ин озодӣ бо гуногунии шаклҳои моликият алоқаманд аст. Дигаре озодии маънавии вай, ки фикру мулоҳиза, ақида ва эътиқоди худро ба воситаи матбуот баён ва паҳн мекунад.

Аз ин рӯ, нуктаҳои асосии Қонун — махсусан моддаи 1 дар бораи барҳам додани сензураи матбуот ва моддаи 6 (ба истиснои нусхаи алтернативӣ) дар бораи таъсиси воситаҳои ахбори оммавӣ аз тарафи шахсони алоҳида аҳамияти калон доранд.

— Худи зарурати қабули Қонуни матбуот, — гуфт сармуҳаррири маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» **Ҷ. Латифов,** — гувоҳи он аст, ки воситаҳои ахбори умум то ҳол комилҳуқуқу соҳибихтиёр намебошанд. Ҳоло ҳам баъзе мансабдорони идеологӣ аз рӯи қолабҳои кӯҳна рафтор намуда, моро гунаҳкор мекунанд, ки дар мақолаҳоямон танҳо камбудию нуқсонҳоро инъикос менамоем. Ҳатто талаб мекунанд, ки пеш аз чопи материалҳо аз онҳо рухсат гирем, то иҷозат диҳанд, ки кадомашро чоп кунему кадомашро не. Сабаби дар саҳифаҳои рӯзномаю маҷаллаҳо, барномаҳои телевизиону радио кам будани материалҳои танқидӣ дар бораи сӯиистеъмоли мансабдорон аз вазифаҳояшон, нуқсонҳои кори органҳои маъмурӣ низ дар ҳамин аст. Зиёд шудани мурофиаҳои судӣ дар байни мо — журналистон ва хонандагони рӯзномаҳо, шунавандагони радио ва тамошобинони телевизион аз беадолатӣ нисбат ба фаъолияти воситаҳои ахбор шаҳодат медиҳад. Умуман, журналистон ба ҳимояю дастгирии ҳамаҷониба эҳтиёҷ доранд. Як мулоҳиза кунед: журналист аз ҷиҳати душвории меҳнаташ баъди шахтёру ҷӯянгудоз ҷои сеюмро ишғол мекунад, вай аз ҷиҳати кӯтоҳумрӣ низ дар ҷойҳои аввал қарор гирифтааст. Бинобар ин ҳангоми муҳокимаи лоиҳаи Қо-

нуни матбуот коркунони эҷодии маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» умуман оид ба Қонун ва моддаҳои алоҳидаи он ислоҳу иловаҳои зиёде пешниҳод намуданд. Масалан, дар моддаи 17 гуфта шудааст, ки дар сурати ба амал омадани ихтилофот дар байни муҳаррир (сармуҳаррир) ва аксарияти аъзои ҳайати таҳририя баҳсро муассис ҳал мекунад. Ба фикри мо, ин муносибати бюрократона ба ҳалли масъала аст ва шакли демократии онро бояд дарёфт кард. Зеро мо медонем, ки муассисони воситаҳои ахбори оммавӣ киҳоянд ва ба гумон аст, ки онҳо масъалаҳои баҳснокро бо назардошти ҳуқуқу манфиатҳои ҳар ду тараф одилона ҳал намоянд. Дар лоиҳаи Қонун инчунин оиди таъмини моддии иловагии журналистони нафақахӯр чизе гуфта нашудааст. Аксар иттифоқҳои эҷодӣ-иттифоқҳои нависандагон, кинематографистон ва баъзе ташкилоту муассисаҳо ба нафақахӯрон аз хазинаи худ маблағи муайян медиҳанд. Нафақахӯрони мо низ ба ҳамин гуна ёрии моддӣ эҳтиёҷманд мебошанд.

Умуман иштирокчиёни муҳокима аз он ба тааҷҷуб омаданд, ки чаро дар лоиҳаи Қонун номи Иттифоқи журналистони СССР ҳатто зикр нашудааст. Оё ин ходимони воситаҳои ахбори оммавиро аз ҳуқуқи муҳофизати манфиатҳояшон маҳрум намекунад? Ба фикри онҳо, масалан, вақте ки муассис дар бораи қатъ намудани чопи ягон нашрия ё аз кор гирифтану ба кор мондани сармуҳаррир қарор баровардани мешавад, бояд бо правленияи ташкилоти дахлдори иттифоқи журналистон маслиҳат кунад.

Воқеан, ин гуна ҳодисаҳо дар амалияи имрӯзаи мо бисьёр рӯй медиҳанд. Чунончи, журналистони Чита ҳангоми муҳокимаи лоиҳаи Қонуни матбуот масъалаи танзими ҳуқуқии муносибатҳои байни ношир ва коллективи редакцияро қатъиян ба миён гузоштанд. Гап дар он аст, ки бюрократҳои комсомол аз кори муҳаррири рӯзномаи «Комсомолец Забайкалья» В. Курочкин норозӣ шуда, дар бюрои комитети вилоятии ВЛКСМ ӯро аз вазифааш бе ҳеҷ асос озод карданд. Ин боиси норозигӣ ва қаҳру ғазаби коллективи редакция гардид. Бюрои комитети вилоятии комсомол маҷбур шуд, ки худи ҳамон рӯз бори дуюм маҷлис гузаронда, муҳаррири рӯзномаро ба вазифааш барқарор намояд. Баъд конференцияи комсомолӣ В. Курочкинро бо аксарияти овозҳо ба ҳайати комитети вилоятӣ интихоб кард. Интихобкунандагон номзадии ӯро ба депутатии халқи РСФСР пешбарӣ намуданд.

Ин гуна ҳодисаҳо дар ҳаёти воқеии мо кам нестанд. Бесабаб нест, ки журналистони шаҳри Москва дар маҷлиси худ баробари муҳокимаи лоиҳаи Қонуни матбуот масъалаи муҳим—дастгирии маънавию моддии журналистонеро, ки таъқиб карда мешаванд, баррасӣ намуданд. Пеш аз маҷлис чор нафар депутати халқ—журналистон Л. Батынская, О. Бородин, В. Челышев ва А. Ярошинская таклиф карданд, ки комитети муҳофизати ҳуқуқҳои журналистон ва риояи Қонуни матбуот ташкил карда шавад. Қарор доданд, ки дар назди комитет гурӯҳи ҳуқуқшиносони баландихтисос ва фонди ёрӣ ба журналистони зарардидаро таъсис намоянд. Ҳоло устави комитети муҳофизати ҳуқуқҳои журналистон таҳия ва маблағи фонди ёрӣ муайян карда мешавад.

Шояд ташкил кардани ҳамин гуна комитет ё ҷамъият дар ҷумҳурии мо низ зарур бошад? Охир, журналистони мо ҳам ба дастгирӣ ва ҳимояи маънавию моддӣ хеле эҳтиёҷ доранд!

Дар рафти муҳокимаи лоиҳаи Қонуни матбуот ва дигар воситаҳои ахбори оммавӣ ба иттифоқи журналистони Тоҷикистон аз кормандони рӯзномаҳо, маҷаллаҳо радио ва телевизион бисьёр таклифу дархостҳо ва иловаю ислоҳҳо пешниҳод шуданд. Онҳо чи гунаанд? Ба кадом масъалаҳо дахл доранд ва чи қиматеро моликанд? Аз ин хусус узви правленияи Иттифоқи журналистони ҷумҳурӣ, муҳаррири рӯзномаи

«Ҷавонони Тоҷикистон» **Т. Нигорова** ба тафсил сухан ронд: — Пеш аз ҳама мехоҳам қайд кунам, ки бо сабабҳои бароямон номаълум лоиҳаи Қонун ба забони тоҷикӣ чоп нашуд ва ин боиси таассуф аст. Шояд сабаби дар муҳокимаи он иштирок накардани баъзе журналистони мо низ дар ҳамин бошад. Бо вуҷуди ин ба Иттифоқи журналистон як қатор таклифҳои муфид дохил шуданд. Яке аз онҳо дар бораи номи қонун. Таклиф мекунанд, ки онро «Қонун дар бораи озодии матбуот ва дигар воситаҳои ахбори оммавӣ» номидан лозим аст, то ки ба кормандони рӯзномаву маҷалла, радиою телевизион бештар озодӣ дода, манфиатҳои онҳо муҳофизат карда шавад. Журналист дар айёми мо дар шароити душвор фаъолият мекунад, иштирокчии бевоситаи дигаргуниҳои инқилобии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият мебошад, вазифаи худро дар шароити вусъатьёбии минбаъдаи раванди ошкорбаёнӣ, ислоҳоти иқтисодӣ ва сиёсӣ ба ҷо меоварад, бинобар ин ҳуқуқу озодиҳо ва манфиатҳои ӯ бояд ҳамаҷониба ҳимоя карда шавад. Чизи дигарро низ махсус қайд кардан мехоҳам, ки ба моддаи 4 лоиҳаи Қонун дахл дорад. Дар он гуфта шудааст, ки даромади софи редакцияҳо ба ихтиёри худи коллектив гузошта шавад, то имконият пайдо намояд даромади софи худро барои эҳтиёҷоташ истифода барад. Ман аз фаъолияти рӯзномаи «Ҷавонони Тоҷикистон» мисол меорам: даромади софи ҳарсолаи редакция қариб 180 ҳазор сӯмро ташкил медиҳад, вале мо аз он истифода бурда наметавонем. Ин даромади соф пурра ба буҷети партиявӣ, илова бар ин, на ба буҷети партиявии ҷумҳурӣ, балки Москва гузаронда мешудааст. Худи мо ба ин маблағ эҳтиёҷи зиёде дорем. Масалан, дар редакцияи мо ҷавонон кор мекунанд ва аксарияти онҳо аз шароити мусоиди зиндагӣ маҳруманд, дар хонаҳои иҷора истиқомат мекунанд, ё бо он маоше, ки мегиранд, наметавонанд оиладор шаванд. Бинобар ин ман таклиф мекунам, ки дар назди редакцияҳо фонди ҷавонон ташкил карда шавад.

Ҳозирон ба баъзе «ғамхориҳое», ки дар ҳаққи журналистон дар лоиҳаи Қонун пешбинӣ шудааст, дахл намуданд. Масалан, дар моддаи 43 товони зарари маънавие, ки дар натиҷаи ахбори матбуот, радио ва телевизион ба гражданинҳо расонда мешавад, то 50 ҳазор сӯм муайян гардидааст. Ин маблағ аз ҳад зиёд аст. Барои додани чунин ҷарима маоши журналист дар тӯли тамоми умраш ҳам намерасад. Модоме ки ҳамин тавр аст, пас барои муҳофизати журналистон ҳам ин гуна ҷарима бояд муқаррар карда шавад. Албаттта, журналист ва редакция барои таҳқири беасоси шахс, беобрӯ кардани он бояд ба ҷавобгарӣ кашида шаванд, умуман касе ҳақ надорад, ки каси дигарро таҳқир кунад. Аз афташ, 50 ҳазор сӯм маблағи ҷарима дар лоиҳаи Қонун барои зиёд кардани масъулияти журналист, ё ба таври дигар гӯем, барои «тарсондани» ӯ нигаронда шудааст.

Вале нотиқон ба ҷиҳати моддии масъала дода шуда ба ҷиҳатҳои маънавии он кам диққат доданд. Маълум гардид, ки ин гуна ҷаримаҳо дар қонунҳои мамлакатҳои хориҷӣ низ муқаррар карда шудааст. Аммо маблағи ҷарима ба тариқи рамзӣ будааст. Масалан, агар рӯзноманигоре ба воситаи матбуот сардори давлатро беасос таҳқир карда, обрӯю эътиборашро резонад, на зиёд, балки фақат як-ду доллар ҷарима медодааст. Яъне, ин ҷо чизи асосӣ на манфиати иқтисодии ҷабрдида, балки манфиати маънавии ӯ ва ба гуноҳи худ иқрор шудани гунаҳкор аст. Вале дар шароити ҷамъияти мо, ки маънавиёти он хеле паст рафтаю хароб гардидааст, оё савияи маданияти сиёсию ахлоқии одамон барои ҳалли одилонаи ин қабил баҳсҳо имконият медода бошад? Дар ин хусус мулоҳизаю андеша бояд кард!

Мухбири рӯзномаи «Тоҷикистони советӣ» **А. Сангин,** мухбирони радио **О. Умаров, Қ. Хӯҷамов** ва **Р. Назриев** аз паст рафтани қадру кима-

ти меҳнати душвори журналистӣ изҳори ташвиш карданд ва пешниҳод намуданд, ки ба он дар Қонуни матбуот бояд эътибор дода шавад. Масалан, маоши инструктори комитети районии партия назар ба маоши сармуҳаррири маҷаллаи ҷумҳурӣ бештар аст. Мухбири радио барои дарьёфтани як хабари тозае, ки ба аҳли ҷамъият хеле муҳиму зарур аст, як-ду сӯм ё 50—80 тин ҳаққи қалам мегирад. Ё барои тайёр кардани як мусоҳиба тамоми рӯз овора мешаваду ба ӯ ба ивази меҳнаташ 7—10 сӯм ҳақ медиҳанд.

Ҳоло мо дар бораи барҳам додани системаи фармонфармоии маъмурӣ ҳарф мезанем, вале яке аз пояҳои қавии ин система ҳамон шабакаи воситаҳои ахбори оммавиест, ки дар замони шахспарастӣ ташакул ёфта ,то имрӯз боқӣ мондааст. Рӯзномаю маҷаллаҳои мо ҳатман органи ягон ташкилоти болоӣ мебошанд ва, аз ин рӯ, комилан озодонаю мустақилона амал карда наметавонанд. Дигар ин ки тамоми матбааҳо давлатианд ва барои таъмини эҳтиёҷоти ҳамин «органҳо» пешбинӣ шудаанд. Дар ин гуна шароит агар ягон фарде мувофиқи моддаи 6 лоиҳа нашрияе таъсис карданӣ бошад, ҳолаш чӣ мешавад? Вай ба чи гуна душвориҳо дучор хоҳад омад? Пас нуктаи лоиҳа дар бораи ҳуқуқҳои баробари ифодаи озодонаи ақида, ки дар моддаи 1 зикр гардидааст, оё ба ҳақиқат мувофиқ меояд?

Ин масъалаи баҳснок аст, гуфт Ҷ. Латифов, дар ҳар як мамлакати дуньё, дар ҳар системаи ҷамъиятӣ рӯзномаю маҷаллаҳо муассисон доранд, ки манфиати партияи худро ифода мекунанд. Мулоҳизаҳо дар бораи комитети партиявиро танқид кардани рӯзномаҳои районию вилоятӣ чандон дуруст нестанд. Мо наметавонем, қарори бюроро танқид кунем, зеро бюро органи коллективист. Ҳозир вазифа гузошта шудааст, ки обрӯю нуфузи органҳои коллективиро баланд бардорем. Албатта, дар ин боб масъалаҳои норавшан ҳанӯз ҳастанд ва онҳоро оқилона ҳал кардан лозим аст.

Ҳамин тариқ, иштирокчиёни муҳокимаи лоиҳа мулоҳизаҳои худро ҷамъбаст намуда, изҳори умедворӣ карданд, ки депутатҳои халқи СССР — намояндагони Тоҷикистон дар сессияи Шӯрои Олии мамлакат ҳангоми қабули Қонун эроду дархостҳои ходимони воситаҳои ахбори оммавии ҷумҳуриро ба парламент мерасонанд.

**Ғ. ҶУРАЕВ,**
**Б. КАРИМОВ.**

В. РАЗЗОҚОВ

# МАДАНИЯТИ БАДЕӢ ВА ТАНҚИД

САЪЮ КӮШИШИ халқҳои ҷаҳон барои ҳамдигарфаҳмӣ дар маданияти маънавӣ амалан зуҳур меёбад. На намудҳои алоҳидаи эҷодиёт, балки маҳз умуман маданият асоси муттаҳидшавии мамлакатҳо ва халқҳои гуногун қарор мегирад. Баробари хусусиятҳои миллӣ маҳз сарватҳои инсонпарваронаи миқьёси умумибашарӣ кӯмак мекунанд, ки маданияти умумисайёравӣ барпо карда шавад, ки он ба ҳар як сокини замин мувофиқ аст. Дар даврае, ки проблемаи бақои башарият ба таври ҷиддӣ ба миён омадааст, инсонпарварӣ аз мафҳуми назарӣ ба мафҳуми амалӣ табдил меёбад, ки он бо проблемаҳои экология, сиёсат, идеология, маънавиёт алоқаманд аст.

Комилан табиист, ки ҳоло мо таърихро дарку мулоҳиза карда, дар бораи муҳимии асосҳои маънавии ҳаёт аксаран фикру андеша меронем. Дар донишкадаҳои миёна ва олӣ курси «Маданияти бадеии ҷаҳонӣ» омӯхта мешавад. Дар системаи маорифи сиёсӣ баробари шӯъбаи анъанавии этика ва эстетика курси омӯзиши хусусиятҳои сиёсати маданни КПСС дар марҳалаи ҳозира амал мекунад. Вай барои категорияҳои назарияи маданиятро аз худ кардани тарғиботчиён нигаронда шудааст.

Ҳамин тариқ, назария ва таърихи намудҳои гуногуни санъат ба раванди адабӣ, ба масъалаҳои хусусиятҳои миллӣ, интернационалӣ, синфӣ ва сарвати умумибашарии маданият, анъанаҳои он бевосита нисбат дода мешавад. Мо дар саҳифаҳои маҷалла дар бораи театр, телевизион ҳамчун ҷузъҳои таркибии маданияти бадеӣ навишта будем. Дар ҳақиқат, модели маданияти бадеӣ мураккабу мутаҳаррик аст ва бидуни диалектикаи таъсири ҳамдигарии таърих, назария ва амалия вуҷуд надорад. Танқиди адабӣ-бадеӣ амалияи воқеии эҷодиёти бадеиро баррасӣ намуда, аслан афкори ҷамъиятии ходимони маданият, хонандагон, шунавандагон ва тамошобинонро ташаккул медиҳад.

Қарори КМ КПСС (соли 1972) «Дар бораи танқиди адабӣ-бадеӣ» дар инкишофи танқиди адабӣ-бадеии советӣ саҳифаи нав кушода, аҳамияти танқидро дар ташаккули санъат, адабиёт таъкид намуд.

Бояд хотиррасон намуд, ки ғайр аз танқиди адабӣ-бадеӣ, ки бояд зуҳуроти назария, таърихи санъатро бо раванди эҷодӣ алоқаманд намояд, дар рӯзҳои мо танқид аҳамияти дигар низ дорад. Пурзӯршавии асосҳои танқидӣ, публицистии ҳаёти ҷамъият дар назди маданияти бадеӣ низ вазифаҳои нав мегузорад. Барои бовар кардан ба он ба кор даровардани телевизор, варақ задани рӯзномаю маҷаллаҳои нав кифоя аст. Дар давраи ошкорбаёнӣ маданияти бадеӣ аз ҷиҳати ҷиддияти гузориш ва ҳалли проблемаҳо набояд аз воқеият ақиб монад.

Тасодуфӣ нест, ки дар анҷумани XXVII КПСС танқид ва худтанқид принципҳои табиии фаъолияти ҳаёти ҷамъияти мо номида шуд. Танҳо танқидан аз бар кардани ҳаёти воқеъӣ пешрафтро тезонда метавонад. Дар айни замон дар анҷуман таъкид шуд: «Вақти он расидааст,

РАЗЗОҚОВ Вячеслав Ҳакимович, номзади санъатшиносӣ, доценти Донишкадаи давлатии санъати Тоҷикистон ба номи М. Турсунзода

ки танқиди адабию бадей раҳмдилию риояи мансабро, ки ахлоқи солимро мекоҳонад, аз худ дур карда, дар хотир дошта бошад, ки танқид кори ҷамъиятӣ аст, на соҳаи адои хизмати худпарастиву ғурури муаллиф».

Аломатҳои ташвишовари танқиди солҳои гузашта дар ҳаёти эҷодии ҷумҳурии мо низ ҳис шуд, ки дар ин бора рӯзномаҳои ду-се соли охир гувоҳӣ медиҳанд. Агар умуман матбуот ба талаботи хонандагон ба таври таъҷилӣ ва мушаххас диққат медода бошад, пас дар бораи дигаргуниҳои мусбати соҳаи танқиди адабӣ-бадей сухан рондан ҳоло бармаҳал аст. Дар саҳифаҳои матбуот оиди проблемаҳои театр, кино, санъати тасвирии миллӣ мақолаҳои таҳлилӣ кам ба назар мерасанд. Роҷеъ ба масъалаҳои сиёсати оид ба репертуарҳо ва намоишҳои осори санъат мақолаҳо қариб ки чоп намешаванд. Воқеан, ақибмонии афкори назарӣ, ки пешомадҳои маданияти бадеиро муайян намекунад, ҳам ба намудҳои гуногуни санъат, ҳам маданияти воқеии тамошобинон таъсири манфӣ мерасонад. Бисёр муаллифони асарҳо бо таассуф эътироф мекунанд: Душанбе ба қатори шаҳрҳое, ки эълони театрҳо як кори муқаррарӣ гардидааст, дохил намешавад. Гастроли театрҳои драмавии Иркутск ва Абакан, ки тобистони порсол дар золҳои нимхолӣ спектакльҳои худро намоиш доданд, ин ҳақиқатро собит кард. Дар айни замон дар концертҳои эстрадии сароянддагони машҳур, ки дар бораи тарғибу ташвиқи худ аз тариқи телевизиони марказӣ ғамхорӣ кардаанд, золҳо аз тамошобинон пур буд.

Ба ин вазъият на фақат маъмурон, балки рӯзномаҳо низ гунаҳкоранд. Онҳо ба гастролҳо сари вақт диққат намедиҳанд, тақризҳои худро бидуни ҷамъбаст чоп намуда, нуқтаҳои назари танқидӣ баён намекунанд. Рӯзномаҳо аз ҳад мегузаронанд: ё аз масъалаҳои ҷиддӣ чашм пӯшида, санъаткорони ба гастроль омадаро таърифу тавсиф мекунанд ё материал чоп карда, спектаклҳоро ғайриобъективона инъикос менамоянд. Тақризе, ки дар рӯзномаи «Коммунист Таджикистана» дар бораи театри Иркутск моҳи июли соли гузашта чоп шуд, «Тавозуни бозӣ» номида мешуд ва зерсарлавҳаи «Ё худ гимни театри дӯстони мо аз Иркутск» низ дошт. Вай тамошобинонро, ки дар спектаклҳои аввалин бисьёр проблемаҳои коллективи маълуми эҷодиро пай бурда буданд, раҳгум кард. Ду сол қабл аз он артистон ва режиссёрони театри тамошобини ҷавони Алмаато дар бораи маданияти театрии Душанбе бо ақидаи хеш баргашта рафтанд ва ҳамроҳи худ тақризи харобкунандаи М. Боголскаяро бурданд, ки он дар рӯзномаи «Комсомолец Таджикистана» дар бораи афсонаи ҳаҷвии Л. Филатов «Он чӣ ки дар дуньёи равшан умуман вуҷуд дошта наметавонад» чоп шуда буд. Худи номи афсона аз муаллифи такриз эҳсоси ҳаҷв ва фаҳмиши расму таомули намоишномаро тақозо мекард.

Фақат боиси таассуф аст, ки хонанда аз тақризҳо барои худ қариб ки маслиҳати муфидеро дарьёфта наметавонад, то ки спектакль, фильм ва асари санъати тасвирӣ ё санъати мусиқиро дуруст дарк намояд. Дар саҳифаҳои матбуот дар бораи ҷамъбасти кори театрҳо дар давраи мавсим материале ба чашм намерасад. Ҳатто ҳафтавори «Адабиёт ва санъат» шастсолагии театри академии драмавии ба номи А. Лоҳутиро ба таври махсус қайд намуда, хотироти ҳасратомези устодони санъатро дар бораи нашъунамои собиқаи коллективи эҷодӣ ва вазъияти нохуши ҳозираи он чоп мекунад. Гумон аст, ки мақолаҳои субъективона навишташуда хонанда ва тамошобинро маҷбур мекунад, то ки ӯ дар хусуси проблемаҳои умумии бисьёр театрҳои мамлакат — пастравии сатҳи шавқу завқ ба театр, мураккабии ивази наслҳо, заруратн таҷдиди анъанаҳои маданияти миллӣ фикру андеша ронад.

Набудани пешгӯии дурусти идеявӣ-бадей ба ҳаёти театрҳо таъсир

нарасонда наметавонад. Театрҳои ҷумҳурӣ бидуни барномаи аниқи идеявӣ-эстетикии инкишофи худ бохт мекунанд. Репертуарҳо пурра бо майлу хоҳиши шахсии режиссёрҳо ташаккул дода мешаванд. Холисона таҳлил карда натавонистани вазъияти коллективҳои эҷодӣ боиси хароб шудани театрҳо мегардад, ки ба ин танқид низ гунаҳкор аст, зеро вай дар бораи кори онҳо хеле барвақт ҳаёҳуи бемаврид мебардорад. Бо театри Қӯрғонтеппа таҳти роҳбарии Ш. Халилов ва театри Конибодом ба номи Т. Фозилова таҳти роҳбарии Т. Баҳромов ҳамин гуна воқеа рӯй дод. Режиссёрҳои ҷавон якчанд спектаклро ба саҳна гузошта, коллективҳоро ҳавасманд гардонданд, танқид бошад, таърифу тавсиф кард ва дар натиҷа режиссёрҳо ин театрҳоро тарк карда, ба пойтахт омаданд.

Дуруст фикру мулоҳиза карда нашудани сиёсати оид ба репертуарҳо, бедиққатӣ нисбат ба тамошобин ва имкониятҳои труппаҳо боиси нобарорӣ мегардад. Ш. Халилов саргарми эҷодиёти драматурги белорус А. Дударев шуда, «Остона»-и ӯро дар Қӯрғонтеппа ба саҳна гузошт, сипас пьесаи «Ахлотдон»-ро дар театри комедияи мусиқии Ленинобод ба саҳна гузошт, вале он фақат чанд маротиба намоиш дода шуду халос.

Ба рӯзномаҳои порсола муроҷиат кунед. Дар ҳеҷ кадоми онҳо шумо андешаҳоро оиди мураккабии ташаккули театри драмаи русии ба номи В. Маяковский дучор карда наметавонед. Аз театр ба театр-студияи «Нимҷазира» рафтани гурӯҳи актёрон, ба театр омадани роҳбари нави бадей артисти шоистаи РСФСР Н. Ширяев дар саҳифаҳои матбуот шарҳу баёни худро наёфтаанд. Албатта, хоҳиши саррежиссёри нав барои фаҳмидани труппа, дар спектаклҳо бештар ҷой додани нақшҳо комилан фаҳмост. Аммо аввалин спектаклҳои Н. Ширяев — «Қиштии аҳмақон» ва «Хонуми пире аз «Биҳишт» ба таҳлили амиқи ҳарҷониба эҳтиёҷ доранд, то ки ҷидду ҷаҳди наҷиби тарбия кардани назокату малоҳат ва мавзунияти актёрон, мухолифати услуби режиссёрӣ ошкор сохта, роҳи халосӣ аз тангкӯчаи сарбастаи эҷодӣ нишон дода шавад.

Вазъияти мураккаби коллективи театр дар репертуари он аз пьесаи драматурги ҷавон Н. Коляда ва пьесаи мураккаби драматурги испанӣ Антонио Гала сар карда то муаммои зеҳнии франсуз Жан Ануй— «Генералҳои домандор» низ инъикос меёбад. Дар режиссураи Н. Ширяев кӯшише ба назар мерасад, то ки актёрон рӯҳи шеърияти пьесаро дарк намоянд ва чун анъанаҳои бастакори нававари немис Р. Вагнер як навъ манзараи мураккаберо ба вуҷуд оваранд. Дуруст аст, ки фаровонии тарзу услуби режиссёрӣ вазифаи актёронро, ки ба театри маишӣ ва психологӣ майл дошта, шеърияти драмаи зеҳниро бо душворӣ аз бар мекунанд, мураккаб мегардонад.

Ин вазъият ба бисьёр коллективҳои эҷодии мамлакат хос буда, онҳо қарор додаанд, дар интизории шоҳасарҳои драматургӣ ба истиора, фалсафа муроҷиат намоянд ва умедворанд, ки ба ҳар ҳол асарҳои барҷаста бахшида ба замони муосир ба майдон меоянд. Мафҳуми асари замонавӣ барои театр аҳамияти махсус дорад. Ин санъати ҳамин лаҳзагист ва спектакле, ки дар сухани мунаққид сабт наёфтааст, барои тамошобинон ва муаррихи ояндаи санъати театрӣ фавт мешавад.

Қас бо тақризи рӯзномаҳо ошно шуда, аз худ мепурсад: шояд дар ҷумҳурӣ одамоне набошанд, ки дар бораи спектакл ва умуман театр бо камоли фаҳмиш навишта тавонанд? Онҳо ҳастанд, вале хоҳиши редакцияҳо барои ҷалб кардани онҳо ба ҳалли проблемаҳои танқиди адабӣ-бадеӣ ҳис карда намешаванд. Ин проблемаро мувофиқи имконият, доираи ҷаҳонбинӣ ва маданияти умумиашон худи рӯзноманигорон

ҳал мекунанд ва гоҳо онҳо дар бораи хусусияти касби мунаққид тасаввуроти кофӣ надоранд.

Маънии «танқид» муҳокимаю мулоҳизаронӣ аст. На маҳкум ё таърифу тавсиф кардан, балки маҳз муҳокимаю мулоҳизаронӣ мебошад. Зимнан, ин мулоҳизаронии касбӣ, яъне агар ба таври идеалӣ гирем, мулоҳизаронии объективонаю илмист, ҳарчанд ки баҳои субъективона ногузир аст. Ин мулоҳизаронӣ, муҳокимаи асоснок ва бидуни баҳою ҳукмномаи якхела на фақат барои хонанда, шунаванда ва тамошобин, балки барои офарандагони осори санъат низ муфид мебошад. Нисбат ба мақолаҳои бисьёр мунаққидони мо таърифи танқидро чун «пешбарандаи эстетикӣ» бо душворӣ татбиқ кардан мумкин аст, зеро дар онҳо фикрҳо бераб̆т ва хулосаҳо оддиву содда буда, ба мантиқ мувофиқ намеоянд. Мусаввараҳо, спектаклҳо, филмҳо аз матни томи идеявӣ-эстетикӣ ҷудо шарҳ дода шуда, таҳлили онҳо аз баёни сарсарии сюжет, мавзӯъ ва проблемаҳо иборат аст.

Диққатро ҳамин чиз ҳам ба худ ҷалб менамояд, ки рӯзноманигорон ба проблемаҳои идомати репертуарҳо, проблемаи муҳими «санъат ва тамошобин», вазъияти маданияти бадеӣ қариб дахл намекунанд. Ҳангоми инъикоси чунин проблемаҳо назар ба зикри эҳсосоти публицистӣ истифодаи воситаҳои баёни социологии далелҳо, рақамҳо ва ҷамъбастҳо ҷоизтар аст. Вақте ки дар театри опера ва балет спектакли муқарририро танҳо даҳҳо нафар одамон тамошо мекунанд ва дар золи васеи филармония ба концерти мусиқии классикӣ аз ин ҳам камтар шунавандагон ҷамъ мешаванд, беихтиёр кас ба чунин хулоса меоянд, ки ин нафақат бо камҳавсала будани сокинони шаҳр ба театр ва мусиқӣ алоқаманд аст. Ин пеш аз ҳама натиҷаи камбудиҳои кори тарғиботии худи театр мебошад, ки онро бояд ба ҷо оварад. Аммо ғайр аз шикоят аз рекламаи бад, ки дар саҳифаҳои рӯзномаи «Коммунист Таджикистана» аз тарафи мудири қисми адабии театри опера ва балет. Л. Ҷӯлибоева баён гардид, дар ин бобат дигар коре ба субут расонда намешавад. Дар хусуси кадом кори ҷиддии эҷодӣ бо тамошобинон сухан рондан мумкин аст, модоме ки дар фестивали якуми театрии «Парасту» ба мизбонон лозим омад, ки барои ғалатҳои содиршудаи барномаҳо дар назди меҳмонон изо кашанд? Чаро рӯзноманигорон фаъолияти мудирони қисми адабии театрҳоро маҳз аз нуқтаи назари самаранокии тарбияи эстетикии тамошобинон инъикос накунанд?

Вазъияти ихтилофноке ба амал меояд: ходимони рӯзномаҳо сидқан иқрор мешаванд, ки барои таҳлил кардани осори санъати тасвирӣ, адабиёт, кино, театр, мусиқӣ, сирк мутахассис нестанд, вале ба ҷои он ки мутахассисонро ба ин кор ҷалб намоянд, тамоми фаъолияти мунаққидиро ба дасти худ мегиранд. Дар ин сурат ҳоҷати тааҷҷуб нест, ки дар таҳлили спектакли опера ё балет аз тарафи рӯзноманигорон нақли мазмуни либретто, далелҳои таърихии намоиши асари мазкур бартарӣ пайдо мекунад, вале образи спектакль чун чизи томи идеявӣ-бадеӣ ба назар намерасад. Ин хавфро ҳис намуда, рӯзноманигорон назар ба таҳлили фильмҳо ва спектаклҳо ба таҳлили асарҳои санъати тасвирӣ ва мусиқӣ камтар майл мекунанд.

Дар рӯзномаҳои ҷумҳурӣ проблемаи касбияти танқиди адабӣ-бадеӣ хеле ҷиддист. Аз ин фақат танқиди адабӣ, ки назму наср ва публицистикаро дар ҳафтавори «Адабиёт ва санъат», маҷаллаҳои «Помир» ва «Садои Шарқ» таҳлил мекунад, истисно шуда метавонад. Танқидро аксар вақт чун шуғли саҳлангорона, чун ифодаи ақидаи шахсӣ мефаҳманд ва фаромӯш мекунанд, ки ҳар кадом мақола ҳамчун ифодаи афкори ҷамъиятӣ ва мавқеи редакция низ қабул карда мешавад.

Тақризи рӯзномагӣ жанри аз ҳама универсалӣ ва мураккаб буда маҳорати калонро тақозо менамояд. Ин кори ҷамъиятист ва мувофиқи

табъу завқи шахсӣ баҳо доданро намепарастад. Аз рӯи таҷрибаи фаъолияти мунаққидии худ гуфта метавонам, ки чунин баҳодиҳӣ, аз қабили «дар мо ин тавр наменависанд», «оддитар навиштан лозим» барои муаллифе, ки бо муҳаррири ғайрикасбӣ дучор омадааст, бурҳони боварибахш шуда наметавонад. Редакция ҳуқуқ дорад, оид ба шакли рӯзномавии мақола маслиҳат диҳад, вале вазифаи асосии рӯзноманигориро набояд фаромӯш кард: экспертҳоеро, ки ба дараҷаи зарурии касбӣ зуҳуроти маданияти бадеиро баррасӣ карда метавонанд, ҷалб намудан лозим аст.

Ҳоло танқиди санъат рӯйбинона ё аз рӯи мавқеи муаллиф номафҳум буда наметавонад. Бисёр вақт материали хуб бинобар кӯшиши рӯзноманигорон барои эҳтиёткории бардурӯғ қимати худро гум мекунад. Беасос ихтисор кардани лаҳзаҳои ҷиддии публицистии материал ҳатман боиси номафҳумии мавқеъ мегардад.

Тарс аз гуфтани баҳои шахсӣ, қайду шарт аз қабили «бо ин мақолаи худ ман даъвое надорам» сабаби таҳлили номукаммали асар мешавад. Ҳузнангез аст, ки хонанда маҳз аз рӯи чунин мақолаҳо бояд фильм ё спектаклро ба худ тасаввур намояд. Хонанда тақризи пур аз таърифу тавсифро мутолиа намуда, зуҳуроти маданияти дорои аҳамияти ҷаҳониро тасаввур мекунад, вале онро тамошо мекунаду ноумед мегардад. Сабаби ин дар он аст, ки дар ин қабил материалҳо ба танқид чун фаъолияти мустақилонаи идеявӣ-бадеӣ баҳои пурра дода намешавад. Танқид танҳо бо сухан сару кор дорад, бинобар ин бояд кӯшид, ки сухани вай ба муродифи образи бадеӣ табдил ёбад. Бисёр вақт сабаби нобарорӣ дар офаридани симоҳои эҷодии рассомон, режиссёрҳо, актёрон, мусиқачиён нафаҳмидани моҳияти ин жанри танқид мебошад. Ҷамъбаст кардани роҳи эҷодӣ ҳаргиз маънии таърифу тавсиф ва қасдан аз будаш зиёд нишон додани миқёси маҳоратро надорад. Баръакс ҷоиз аст, ки дар бораи проблемаҳои хоси санъаткор на суханони мутантан, балки фикру андешаҳои амиқ ронда шавад.

Методикаи таҳлили санъат бидуни воситаҳои тасвирии намудҳои он — мусиқӣ, мусавварахо, кино, театр ихтилофнок аст, зеро дар бораи фильм ё спектакль асосан аз нуқтаи назари драматургия, сценарияи кино, мавзӯъ нақл карда мешавад. Хонанда дар рӯзномаи «Коммунист Таджикистана» дар бораи банаворгирии филмҳои тоҷикии «Гирдбод», «Мулоҳиза» ва «Кафорат» мақола хонда, сипас ин фильмҳоро тамошо карда ба ҳайрат монд, ки чаро фильмҳои мазкур дар кинои мо воқеаи калони муҳим нагардиданд, чунон ки дар ин бора рӯзноманигорон Т. Хетагурова ва Қ. Клюткин изҳор доштанд. Ба тамошобин на фақат фаҳмидани он шавқангез аст, ки фильм дар бораи чӣ нақл мекунад, балки структураи образии он низ чи гуна аст.

Фестивали XIII умумииттифоқии фильмҳои телевизионӣ, ки дар Душанбе барпо гардид, бори дигар собит кард, ки дараҷаи мақолаҳои рӯзномаҳо баланд нест ва онҳо аз мусоҳибаҳои рӯякӣ ва нақли сатҳии воқеаҳои сюжет иборат буданд. Редакцияҳо аз омадани мунаққидони маъруфи кинои шӯравӣ истифода накарданд, то ки фильмҳои конкурсӣ ба тамошобин сазовор пешниҳод карда шаванд.

Чунин рубрикаи «Коммунист Таджикистана», монанди «Қосиди эълонномаи музаи» боиси шубҳаи ҷиддист. Вай дар беҳтарин ҳолатҳо дар бораи фильмҳо фақат маълумоти мухтасаре дода, материалҳои рӯзномаи «Навигариҳои экран», маҷаллаҳои «Фильмҳои нав» ва «Ҳамсафари тамошобини кино»-ро рӯбардор мекунаду бас. Шумораҳои «Вечерний Душанбе»-ро аз назар гузаронда, кас беихтиёр ба он диққат ҷалб мекунад, ки дар бисёр мақолаҳо ба лектори иттиҳодияи умумииттифоқии эҷодию истеҳсолии «Киноцентр» В. Подвислова муяссар ме-

шавад дар бораи фильмҳо ба истисноi композицияи кадрҳо, монтаж, хусусияти услуби операторию режиссёрӣ нақл намояд. Гумон дорам, ки чунин нақли мазмуни кино шавқу завқи устувори тамошобини қаториро ба кино чун намуди санъат ташаккул дода, сирри ин санъатро кашф намояд. Чаро ба ҷои ин гуна ахборот дар саҳифаҳои рӯзномаҳои ҷавонон ва шаҳрӣ муҳокимаи фильмҳои хеле муҳими «Вераи хурдсол», «Номи ман Арлекино», «Ғуссаи маро барор» ташкил карда нашавад? Дар хотир надорем, ки барои гузарондани баҳсу мунозара кӯшише шуда бошад. Бештар аз ин, интихоби муаллифон дар бораи мавқеи муҳаррирон гувоҳӣ медиҳад.

Фаҳмиши сатҳии намудҳои санъат боиси ҳамакорагии сохта мегардад. Ходими рӯзномаи «Коммунист Таджикистана» Қ. Клюткин бо саҳлангории якхела дар бораи театр, кино, очерк тақриз менависад. Вай дар давраи пурҷӯшу хурӯши фестивальҳо раво донист, ки дар як саҳифаи рӯзнома якбора ду материалашро (якеро бо имзои мустаор) чоп кунад. Услуби ин муаллиф ба жанри фельетон наздик, вале бинобар набудани оҳанги тамасхур душворфаҳм аст. Ба хонандае, ки зимни нохунаку ишораҳои сершумор мавқеи ҳақиқии муаллифи тақризро фаҳмиданӣ мешавад, изҳори ҳамдардӣ кардан меарзад.

Мақолаҳое, ки В. Дейниченко, Н. Липанс дар «Вечерний Душанбе» дар бораи эстрада, театр ва сирк навиштаанд, нусхаи сабуку «занонаи» танқид аст, яъне ба ҳамон маъние, ки Л. Шепитько ва В. Токарева дар бораи кинои занона баён кардаанд. Дар айни ҳол мақолаҳои онҳо мавқеи редакцияро, ки аз проблемаҳои ҷиддӣ бо ҳар восита дур шуда, танқиди беихтилофро ривоҷ доданист, ифода мекунанд. Чунин материалҳо хонандаро ба фаҳмиши сатҳии маданияти бадеӣ водор месозад. Ин ба вазифаҳои тарғиботи маданият куллан мухолиф аст.

Санъати ҳозира аз ҷиҳати структура ва проблемаҳояш мураккаб буда, барои фаҳмиши пассивона нигаронда нашудааст. Барои фаҳмидани фильмҳои Ф. Феллинӣ, И. Бергман ва А. Тарковский, китобҳои М. Булгаков, Ч. Айтматов, спектакльҳои телевизионии театрҳои Москва саъю кӯшиши муайяни зеҳнӣ лозим аст. Сатҳи маданиятро паст зада, нусхаи оддию соддаи симои хонандаи рӯзномаро ба вуҷуд оварда, мо ба одатҳои хонанда, тамошобин, шунавандаи пассив, ки ба театрҳо, кинотеатрҳо, золҳои концерт репертуари худро пешниҳод мекунад, бошуурона мутобиқ мешавем. Бадбахтӣ дар он аст, ки «маданияти оммавӣ»-и воқеии дастрасу тамошобоб на ба завқи тарбияёфтаи эстетикӣ, балки ба қолабҳои кӯҳна асос меёбад. Танҳо шиносоӣ бо эълонномаҳои видеосалонҳо, ки аз ҳисоби ба ном «шоҳасарҳо» тартиб ёфтаст, кофист, ки кас барои қисмати насли наврас ба даҳшат ояд. Зеро ӯ чунин маҳсулотро аз бар карда, ҳамин тавр ҳаёт меомӯзад. Воқеан, репертуари видеозолҳо дар ягон рӯзнома боиси муҳокима қарор нагирифтааст.

Албатта, «маданияти оммавӣ» маҳорати фаҳмиши санъатро меомӯзад, вале ба тамошобин бояд ёрӣ расонд, ки ба дараҷаи маданияти олии умумибашарӣ расида тавонад. Ҷудоии байни илм, назария ва шуури муқаррариро ихтисор бояд кард, то хаёлоти хом дар бораи мавҷудияти маданияти хоси элитарии бадеӣ, ки гӯё ба одами муқаррарӣ дастнорас бошад, барҳам хӯрад. Рӯзномаҳо бояд дар мавқеи хонандаи ҳозираи охири садсола, ки на фақат дар бораи маданияти маънавӣ тасаввуроти муайян дорад, балки онро ба ҳаҷми пурра аз бар мекунад, қарор гиранд. Он гоҳ чунин гумроҳӣ, ки танқиди адабӣ-бадеӣ танҳо барои мутахассисон зарур бошад, аз байн хоҳад рафт.

Дар иҷрои ин вазифаи мураккаб социологияи танқид, яъне таҳлили муфассали фикру ақидаи хонанда, шунаванда ва тамошобини му-

шаххас амалан ёрӣ расонда метавонад. Социологхои иттифоки ходимони театрии СССР ба вилояти Ленинобод рафта, дар мавзӯи «Театр ва тамошобин» таҳқиқот гузаронданд. Мутаассифона, олимон ба Москва баргашта рафтанд ва натиҷаи пурсишро дар ҷумҳурии мо чоп накунонданд. Таҳқикот аз рӯи доираи васеъи масъалаҳо гузаронда шуд ва сиёсати оид ба репертуарҳо, таҷассуми бадеии драматургия, кори театр бо тамошобинон, инъикоси ҳаёти театр дар матбуотро фаро мегирифт. Ин материалҳо барои аниқ амалӣ гардондани барномаҳои идеявӣ-бадеӣ ба ҳар кадом театр як навъ ёрие расонданд.

Мақолаҳои рӯзномаҳо симои хеле ихтилофноки мунаққиди имрӯзаро ба вуҷуд меоранд, ки дар бораи санъат менависаду вале гоҳо фикре намекунад, ки ӯ ба ташаккули афкори ҷамъиятӣ таъсир мерасонад. Зеро ҳар касе, ки дар бораи маданияти бадеӣ менависад, дар тарбияи хонанда ширкат варзида, ӯро ба санъат ҷалб мекунад ё аз он дур месозад. Набояд фаромӯш намуд, ки фаъолияти мунаққид фаъолияти идеологист. Ошкорбаёнӣ, имконияти плюрализми ақидаҳо маънии тамоман дуршавии эҷодиёти бадеӣ аз принципҳои партиявият ва идеянокиро надорад. Нашри мероси мадании мо, инъикоси «доғҳои сафед» имкон медиҳад, ки дар бораи маданияти маънавии ҷамъияти социалистӣ тасаввуроти ҳамаҷонибa ҳосил гардад. Танҳо тамоми ғановати сарвати идеявӣ-бадеии маданият, инкишофи раванди маданӣ, таъсири мутақобили ҷабҳаҳои гуногуни маданияти бадеиро эхсос ва сарватҳои мусбатро ҳифз карда, маҳорати касбӣ зоҳир намуда, мунаққид метавонад ба ҷамъият таъсир расонад.

# МАЪРИФАТ АЗ ЧӢ ОҒОЗ МЕЁБАД

## МУШКИЛАҲОИ ҶАВОНОН ДАР НАШРИЯИ РАЙОН

**Боре рӯзи истироҳат дар комитети вилоятии комсомол саргарми кор будам. Хомӯшӣ ҳукумат дошт ва ман мутмаин будам, ки тамоми рӯз машғули кори худ мешавам ва касе халал нахоҳад расонд. Вале ногумон занги телефон хомӯширо шикаст. Духтаре «Хидмати эътимод»-ро пурсид. Ин гуна хидматро мо кормандони комитети вилоятӣ дар пайрави чандин комитети комсомоли мамлакат созмон дода будем. Ман ҷавоб додам, ки ин хидматгузорӣ рӯзҳои якшанбе кор намекунад. Намедонам ӯро чӣ маҷбур кард, бори дигар занг зад. Ба гумонам, мехост каме буғзи дилашро кафонад...**

**Духтар гирифтори бадбахтӣ гаштааст. Ӯро бо райъи волидон ба шавҳар додаанд, вале ҳамагӣ нуздаҳ рӯз хонадорӣ кардааст. Рӯзи бистум шавҳар дар пӯсти дасти ӯ доғи сафедеро ба андозаи тангаи дутина мушоҳида мекунад. Ва ҳамин кифоят кардааст, ки зани ҷавон шармандавор аз хона ронда шавад. Бо инсон чун бо моле, ки «нуқси пӯшида» дорад, муомила кардаанд.**

**Дар ин саргузашт ҳамон ҳақиқатест, ки мо рӯзноманигорон паҳлӯ назада мегузарем. Мегӯянд матбуот оинаи ҳаёт аст ва бояд бо ҷараёни ҳаёт рӯ ба рӯ бошад, на ин ки абрҳои осмонро тасвир намояд. Вале барои амиқу дақиқ тасвир намудани рӯйдодҳо аз тамоми ҷараёнҳои зери обу зери ях, аз он ҷое, ки ҳатто нури ошкорбаёнӣ дуруст намерасад, огоҳ будан зарур аст.**

**Рӯзномаҳои шаҳриву ноҳиявии вилояти Ленинободро варақ зада, ман ягон материалеро, ки дар он барои мисол ҳаёти маҳалла таҳқиқ шуда бошад, наёфтам. Дар мамлакат ҳоло ташкилотҳои мухталифи ғайрирасмӣ бисьёранд. Дар мо, хусусан дар ноҳияҳо, ба назари аввал кам. Баъзеҳо инро чун қафомонӣ аз бозсозӣ меҳисобанд, дигарҳоро ҳамин андаке ҳам ба ҳарос меорад. Ҳар ду нуқтаи назар ҳам нодуруст наменамоянд. Гурӯҳҳои ғайрирасмӣ дар Тоҷикистон махсусан дар ноҳияҳои шимолӣ кайҳо боз мавҷуданд. Магар маҳалла ҳам аз қабили онҳо нест? Одамонро дар маҳалла маҳз манфиатҳои ғайрирасмӣ, оинннома ва кодекси ба худ хоси ғайрирасмии номус ва идеологияи худ алоқаманд мекунад. Ва боз масъалаҳои дигар: ин тарзи зиндагист, ки таи ҳазорсолаҳо ташаккул ёфтааст. Ин ҷо ҳар кас мақоми худро дорад, зеро табели ғайрирасмии рутбаҳо мавҷуд аст, ҳар кас дар «қайд» меистад. Вале баъд аз панҷ соли оғози бозсозӣ низ дар саҳифаҳоти рӯзномаҳои ноҳиявӣ сухане, ки ба асоси ҳақиқии ҳастӣ, махсусан ҳаёти ҷавонон, дахл кунад, ягон-ягон ба чашм мерасад.**

Дар рӯзномаи «Роҳи коммунизм» котиби якуми комитети комсомолии шаҳри Ӯротеппа М. Холиқов аз хусуси дар маҳалҳо ташкил додани комитетҳои комсомолӣ бо санадҳо фикр баён намуд, даъват кард на аз халқ ҷудо, балки бо гурӯҳҳои зиндаи он муттаҳид шаванд. Он вақт имкон мешавад оташи ихтилофотро хомӯш карда, фақат бо маҳалла аз оғоз бояд муносибати мутақобиларо ба роҳ монд, на ҳангоми «сӯхтор». Зимнан, рӯзномаи шаҳрии Ӯротеппа яке аз он рӯзномаҳои камшуморест, ки дар сафаҳоти худ мушкилаҳои ҷавононро инъикос менамоянд. Дар мақолаи раиси суди шаҳрӣ Муродҷон Раҷабов низ сабаби талоқҳо хеле дақиқ таҳқиқ шуда ва он шомили мисолҳоест, ки бисьёр масъалаҳои мубрамро дар худ таҷассум намудаанд. Масалан бигирем, Бахтиёр ном ҷавоне ба духтари миллаташ рус ошиқ шуд. Омода буд ба ӯ издивоҷ кунад, вале волидон бо ҳар роҳ ба никоҳ монеъ шуданд. Бо райъи онҳо Бахтиёр ба ҳамшаҳри худ хонадор мешавад, вале пас аз чанд моҳ ӯро мегузораду бо аввала ба Шарқи Дур меравад. «Агар волидон пеш аз тӯй ба хости Бахтиёр гӯш медоданд, — андеша меронад суди халқӣ, — дар ин воқеа одами бегуноҳ, ки акнун кӣ медонад қисматаш чӣ ранг мегирад, ҷабр намедид. Ва умуман, аз панҷ ҳодисаи талоқе, ки мо дар як ҳафта баррасӣ мекунем, дар чортояш волидон гунаҳгоранд».

Мутаассифона, аксаран кӯдакон қурбонии моҷароҳои оилавӣ мешаванд. Ба ёд оред он ду ҳодисаи дар Конибодом рӯйдодаро, ки тамоми ҷумҳуриро ба изтироб овард. Рӯзномаи шаҳрии «Машъали коммунизм», рӯзномаҳои вилоятӣ ва тамоми рӯзномаҳои ба забони тоҷикӣ чопшавандаи ҷумҳуриятӣ акси садои хонандагонро чун ба воқеаи нодир чоп намуданд. Дар ин акси садоҳо калимаи «нафрат» мустаъмал буд. Ҷои таҳқиқи ҷиддиро эҳсосот гирифтанд. Ҳар чанд таҳқиқи журналистӣ зарур буд, то ҳама бифаҳманд, ки чаро ду зани ҷавон ба ин иқдом, ба бачакушӣ даст задаанд. Ба гумонам душвор буд, равонан душвор буд то охир тааммул кардани он, ки дар ин санад хоҳиши сахт ва метавон гуфт, ҳукмномае ба идеологҳои расмиву ғайрирасмӣ, рӯзноманигорон, кормандони кино ва ниҳоят, ба онҳое, ки таи даҳсолаҳо (бигзор бешуурона) бо сиёсати ориятии худ ба зани тоҷик чунин рафторҳои қолабии бегонаро тарбия намудаанд. Кинофильмҳое, монанди «Гул ва санг»-и ҳиндӣ, ки дар он модар дар соати мушкилӣ аз фарзанди худ бе ҳеҷ тарсу даҳшат халос мешавад, аз ҳамин қабиланд. Ва оё дар шуури он занҳо ҳамин «мисол» надурахшид? Умуман барои андеша мавод буд, аммо эҳсосот роҳ надод. Модарони ҷавон ҳадафи тири танқиди омма қарор гирифтанд, аммо худи ҳодиса паси ҳафт қуфл аз таҳқиқ дур монд. Ва ин ки эътироз нав ба нав бо машъалҳои худсӯзи баланд мешавад, оё аз ҳамин сабаб нест?

Вақте духтари ҳаждаҳсола З. аз шаҳраки Гулшани ноҳияи Ашт қарор дод тавассути оташ ҳисобро бо ҳаёт баробар намояд, журналистон Ҷумон Юлдош ва Абдул Бақо яке аз сабабҳои онро дар «суст ба роҳ мондани кори ташвиқу тарғиб дар ноҳия» донистанд. Вале аз тарафи дигар, худи онҳо таъкид мекарданд: «Агар З. мубориз мешуд, метавонист душвориҳои зиндагиро таҳаммул кунад (агар ҳақиқатан ҳамин тавр бошад) журналистон мавҷудияти душвориҳои ҷиддиро зери шубҳа мегузоранд, ин аз мазмуни мақола бармеояд. Ба гумони ман, дар ин сурат зарур буд ба чопи мақолаҳо шитоб накарда, ба ҷустуҷӯи сабабҳои ҷиддӣ ва таҳқиқи онҳо мепардохтанд. Феълан, ман ба ҳақиқати мутлақ иддао надорам, балки ақидаи худро иброз медорам.

Мақолаҳое монанди навиштаҳои ин журналистони аштӣ, чун қоида, баъди рух додани воқеа пайдо мешаванд. Ва он ҳам аксаран дар рӯзномаҳои вилоятӣ, на дар ноҳиявӣ. Материалҳоеро, ки дар бораи қисмати инсон ҳаққонӣ навишта шуда вазъият ва мушкилаҳои душвори зиндагиро ошкор кунанду ба ҷавонон ҳушдор диҳанд ва ё ибрат бахшанд, дар саҳифаҳои рӯзномаҳои ноҳиявӣ вонахӯрдам.

Дар конференцияи XXI комсомолии вилояти Ленинобод қайд шуд ,ки мо аз афзоиши ҷинояткорӣ миёни ҷавонон ва ноболиғон сахт дар ташвишем. Соли 1988 дар марзи вилоят 188 ҷиноят ба қайд гирифта шуд, ки дар он бештар аз дусад наврас иштирок доштанд. Соли гузашта ин нишондиҳандаҳо афзоиш ёфтанд. Дар конференция сухани К. Маркс дар бораи он ки вақти фароғат бояд ба рушди қобилияти одам мусоидат кунад, оварда шуданд. Ва яке аз ҷиҳатҳои фаъолияти органҳои маданиятро, ки бо сабаби гузаштан ба худхароҷотбарорӣ «ба халал ва натиҷаҳои манфӣ додан сар карданд», маҳкум намуданд. Сухан, дар навбати аввал, аз видеосалонҳо меравад, ки аксаран фильмҳои пастғояро тарғиб менамоянд. Меарзад ба ёд овард мақолаи пурсанаду принципиалии дар рӯзномаи «Ҳақиқати Ленинобод» чопшудаи Ғафур Нарзулло ва Диловар Азимро, ки андаке пеш аз конференция интишор ёфта буд. Он «Шаҳватнигорӣ» ном дошт. Муаллифон хонандагонро аз ҳама роҳҳое, ки аксаран ба маҳбас мебаранд, мегузаронанд. Маълум мешавад, ки дар вилоят 68 видеосалон амал мекардааст, аксари онҳо навори фильмҳои беҷояву шаҳватнигорӣ ва зӯроварии аз «бозори сиёҳ» харидаро нишон медодаанд. Дар барномаи салонҳо фильмҳое чун дар бораи Рембо «Екатеринаи II», ки таърихи рус дар шакли таҳқиромез нишон дода мешавад, «Қасоси хунин» ва ғайра дохил будаанд.

Имрӯз худи амрикоиён низ иқрор мешаванд, ки «сохтакориҳои телевизионӣ» ҳаёти мушаххасу осоишта, вале хеле амиқу мураккаби онҳоро ба ҳеҷ ваҷҳ инъикос намекунанд. Вале гап дар он аст, ки ҷавонони мо ин ҳамаро ҷиддӣ мегиранд. Соли гузашта ноболиғон 17 навъи нави ҷиноят содир намуданд. Афсӯс, ки ин мушкилаҳо дар рӯзномаҳои ноҳиявӣ хеле кам муҳокима мешаванд. Вале хавфи видеотекаҳо, агар таҷрибаи мамлакатҳои мутараққиро ба назар гирем, маҳз ба деҳот таҳдид мекунанд. «Ишқи озод»-е ки наворҳои истеҳсоли ғарбӣ тарғиб мекунанд, метавонад ба тарзи зиндагии асрҳо ташаккулёфтаи деҳоти тоҷик зарба зада гузариш ба оилаҳои ноустуворро тезонад. Ва ин метавонад боиси ба шаҳрҳо омадани шумораи зиёди аҳолӣ гардад, ки бе ин ҳам дар шаҳр масъалаи манзил душвор аст.

Дар воситаҳои ахбори оммавии вилоят мушкилаҳои комсомол чӣ мақом доранд? Саволи «Оё комсомол лозим аст?» Дар саҳафоти рӯзномаҳои ноҳиявӣ гузошта намешавад. Ин, аз як тараф мӯътақидии комсомолонро мефаҳмонад, вале... Дар конференцияҳои районии комсомол иштирок варзида ман ба ана ин нукта диққат додам. Тафовут миёни сухани вакилон ва мақолаҳои рӯзнома зиёд аст. Дар конференция мубоҳисаҳои пурхурӯш, ихтилофи назар, гузориши масъалаҳо ғайричашмдошт бисо зиёданд? Аммо дар рӯзнома шири хобрафта, симои пешқадамони истеҳсолот, мусоҳибаҳои ширин вассалом. Масалан, «Шӯҳрати Ашт» бахшида ба конференцияи XXXII комсомолии ноҳия саҳифаҳои том додааст. Вай намоишгоҳи «дастовардҳои шӯбҳанопазир»-ро мемонад. Ҳарчанд дар назари аввал гӯё ба мушкилаҳо дахолат карда мешаванд. Дар ин рӯзнома материалҳо аз ҳаёти комсомолӣ бештар чоп мешаванд, ки ин албатта обрӯи кормандон аст, аммо онҳо ҳанӯз аз саҳифаҳои «ороста» раҳо нашудаанд. Бо вуҷуди ин, аз муваффақиятҳо ҳарф задан барвақт, зеро бисёри масъалаҳои ҷавонон гарон аст. Инчунин роҳбарони маҳаллӣ онҳоро хеле кам ба ёд меоранд. Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов дар конференцияи XXI комсомолии вилояти Ленинобод сухан ронда, қайд кард, ки дар вилояти Ленинобод котибони комитетҳои шаҳриву ноҳиявӣ ҳамагӣ ба 33 маҷлиси ҳисоботию интихоботии комсомолӣ ширкат варзидаанд, ҳол он ки зиёда аз ду ҳазор ташкилоти ибтидоӣ мавҷуд аст. Дар органҳои интихоботии партиявӣ, комсомолӣ, иттифоқи касаба вазни қиёсии ҷавонони то сисола хеле кам шуд. Дар шӯроҳои коллективҳои меҳнатӣ ин зумра 10 фоизро ташкил медиҳад. Миёни депутатҳои Шӯрои вилоятӣ комсомолону ҷавонон ҳамагӣ се фоизанд.

Дар шароити ҳозира матбуот, телевизион ва радио каналҳои асосианд, ки ҷавонон имкон доранд тавассути онҳо масъалаҳои худро гузоранд. Мехостам рафиқони ҳамқалами ман инро ва ҳамчунин масъулиятро дарк кунанд.

**Анвар ТАВОБОВ,**
**узви Иттифоқи нависандагони СССР.**

# СТЕНОГРАММАИ

## съезди I муассисони Партияи Коммунистии (большевикони) Тоҷикистон аз 6—15 июни соли 1930

Имрӯз раф. Алексеевский ба ман боз як хабари хеле хубро марҳамат кард. Боз як ҷӯйбори дигар 30 метр фурӯ рафтааст. Оё дар вақтҳои охир ягон рӯзе сипарӣ шудааст, ки берахнаю ақибафтодагӣ бошад? Ҳеҷ нашудааст. Ба ин танҳо онро сабаб нишон додан ҳанӯз кифоя нест, ки дар ҳисобу китоби техникӣ иштибоҳ роҳ ёфтаасту кор начандон қаноатбахш сурат гирифтааст. Агар дар омади гап, аз Муассисаи манобеи об гап занем, дар он ҷо ҳоло барои кирдори худ, ба гумонам, қарзи органҳои ҷазодиҳиро мепардозад ва он қарз аз тарафи ин муассиса ҳанӯз пурра адо карда нашудааст. Вексельҳоро ҳоло пешниҳод бояд кард.

Масъалаи дуюм масъалаи Комиссариати халқии зироат (КХЗ) мебошад. Ман чунин меҳисобам, ки то имрӯз КХЗ-и мо қодир аст фақат дар ин ҷо дар анҷуман ба тариқи намоишӣ алайҳи малах мубориза барад, вале дар асл КХЗ-и мо як ташкилоти ноўҳдабаро буда, намедонад, ки дар ҷумҳурӣ чӣ корҳое дар боби зироат анҷом дода мешавад. Мисол, як вагон давои зидди малах дар борандози бандари Айваҷ як соли тамом истодааст. Як соли тамом. Ба КХЗ чандин бор гӯшрас карда буданд: «Малахро дар ёд дошта бошед», вале КХЗ ба ин гапҳо гӯш намедод. Боке нест, мегӯянд, 370 ҳазор барои соли нав ҷудо карда шудааст. Бубинед, чӣ навъ рафтор мекунанд: барои соли нав ҷудо карда шудааст. Селобе меояд ва давою заҳри зидди малахро шуста мебарад. Акнун вақте фаро расидааст, ки КХЗ бояд алайҳи малах мубориза барад ва он менависад: Фавран аз вагони мавҷуда 500 пуд барои он минтақа, 500 пуд барои ин минтақа даво гиред. Танҳо амалдорон, бюрократҳо ва калаварамҳо, ки дар бораи сари вақт гирифтани бор дар даст даҳҳо хабарнома дошта, фақат ҳангоме онро ба ёд меоваранд, ки ба сарашон бало ояд. Акнун аз дору, ки ба қаъри дарьё рафт, истифода баред. (Садои зангӯлаи раис). Ман боз дар бораи 4 лаҳза гап додан мехоҳам, агар мумкин бошад, ба ман боз 10 дақиқа дода шавад.

Раф. ХӮҶАЁРОВ. Вақти музокира пешакӣ қатъан таъин гардидааст, мо ба овоз намемонем, шумо гапи мондагиатонро зудтар тамом кунед.

Раф. МОРОЗОВ: Барои исботи он ки Комиссариати Халқии зироат (КХЗ) намедонад, ки дар ҷумҳурӣ чӣ рух медиҳад, мисол меоварам. Воқеан, ман аз «Тоҷикистони Сурх» розӣ нестам, ман фақат дар бораи КХЗ чор фельетон навиштам, ки рӯи чопро надиданд. Аз рӯи ин, эҳтимол ба ҳама равшан шуда бошад, ки ҳама чиз аз тарафи КХЗ исбот гардидааст. Инро бинед, ки Комиссариати Халқии зироат пунктҳои ветеринариро, ки вуҷуд надоранд, ҷустуҷӯ мекунад, гумрукхонаҳоеро мекобад, ки чорвоҳои гузарандаро бояд сабт намоянд. Ба андешаи ман, Анҷумани якӯми муассисон ба ин хотима мегузорад.

Комиссариати халқии сеюм — Комиссариати Халқии Тандурустӣ (КХТ). Нақши КХТ дар мавсими кишт чӣ гуна аст? Агар кормандони Комиссариати Халқии Тандурустиро саломатии тӯдаҳои заҳматкаши Тоҷикистон нороҳат мекард, онҳо бояд ғами овардани доруҳоро мехӯрданд, на ин ки якҷоя бо ҷомадончаҳои холию найчаҳо фиристодани духтуронро. Ҳамин хел духтур дар паҳлӯи ман 4 моҳ нишаста, дар ин муддат 2 ҳазор сӯм маош гирифт ва фақат на бештар аз 120 нафарро пазирой кард. Инро ҳам фақат дар натиҷаи он анҷом дода тавонист, ки ман, имкони ба ӯ додани 100 грамм хининро доштам. Ин кори бетартибона аст, рафиқон, ки шахсеро бо ду дасти холӣ фиристода, ба ӯ дар мавсими кишт 2 ҳазор сӯм маош дода шавад. Чунин духтурон чӣ қадар фиристода шуда буданд. Ман фикр мекунам, рафиқон, комиссари халқии тандурустӣ, ки дар инҷо нишастааст, баромада мегӯяд, ки чанд духтур дар мавсими кишт бо найчаю болғача бидуни дорувор равон карда шудааст.

Лаҳзае, ки бе назардошти масъалаҳои дигари сарҳадӣ бояд дар бораи он гап занам ва, ман фикр мекунам, анҷуман ба он аҳамияти зиёд хоҳад дод, масъалаи истифодаи ба истилоҳ фонди сарҳадот мебошад. Ҳамон фонде, ки тиҷорати ноҳияҳои сарҳадиро бо Афғонистон ба тариқи мубодилаи хусусӣ таъмин менамояд. Ба назарам, барои ин кор дар Шӯрои Комиссарони Халқӣ 700 ҳазор сӯм мавҷуд аст. Имрӯз мо, сарҳадчиён эҳсос мекунем, ки мо барои робита бо Афғонистон аксаран моляҳое интихоб мекунем, ки барои деҳқони мо таъин шуда, аз шабакаи ко-

---

Давомаш. Аввалаш дар шумораҳои гузашта.

оперативии мо мебошад. Ба ин масъала бояд аҳамият дода шавад.

Ман чунин ҳисоб мекунам, ки имрӯз дар Тоҷикистон яке аз масъалаҳои ҳалнашуда масъалаи попӯш барои занони тоҷик аст. Ба ҳамаи ноҳияҳои сарҳадӣ таваҷҷӯҳ кунед. Мо дар пои занони тоҷик попӯшҳои қочоқиро мебинем. Бо ин масъала на шабакаи кооперативӣ машғул мешавад, на иттиҳодияи касбию саноатӣ на Комиссариати халқии савдо. Барои мо бисьёр мушкил аст, ки ба масъалаи қочоқ (контрабанда) аксуламал нишон диҳем. Ба қочоқбарӣ иҷозат надиҳем, лучу ӯрён мегарданд. Агар иҷозат диҳем, матоъҳоеро мебаранд, ки барои таъминоти деҳқонони мо пешбинӣ шудаанд. Вале масъалаи попӯш, агарчи масъалаи ҷузъист, дорои аҳамияти зиёд мебошад. Умуман бояд ба масъалаи овардани молҳои саноатӣ ба ноҳияҳои сарҳадӣ бештар аҳамият дода шавад, зеро рафиқон, ин масъала метавонад мушкилиҳо ба вуҷуд оварад ва аллакай ба вуҷуд овардааст. Ба чунин мушкилиҳо роҳ додан ба фоидаи мо нест. Ба андешаи ман КМ, ки ҳамеша дар мавқеи ленинӣ қарор дошт, ба ин мушкилот роҳ намедиҳад.

Мехоҳам дар бораи таҳияи чорвои корӣ ду сухан гӯям. Ба ин мақсад чӣ гуна одамонро интихоб мекунанд. Таҳиягари чорво меояд, ки дар ҷайбаш 297 сӯм ва дастури тайёр кардани на камтар аз 100 сар чорво мавҷуд аст. Марҳамат, майдони васеи кор мавҷуд аст, таҳия кунед. Мо, сарҳадчиён, ба овардани асп имконияти пурра медиҳем. Ба овардан шурӯъ мекунанд, галаи аввалро меоранд, бо кадом пул харидорӣ кунанд, ва ҳол он ки барои телеграммаҳо пули зиёде сарф шудааст. Хуб, пул қарз карданд. Ракита ном таҳиягаре ҳаст. Вай дар зарфи ду моҳ барои давлат 2 барзагов тайёр кард, ки онҳо ба давлат ба 967 сӯм тамом шуданд. Фақат пас аз он ки Ракитаро бо ҷуръату ташаббуси худ аз ноҳияи сарҳадӣ берун кардем, ба ҳаракат даромаданд, ки ҷаро кормандони моро барканор мекунанд.

Раф. ГУСЕЙНОВ дар ин масъала дуруст таваққуф кард, зеро тайёр кардани чорвои корӣ ва гӯштӣ барои мо аҳамияти рӯзмарра дорад. Иттиҳодияи маҳсулоти гӯшт бо чунин аппарат ба ҳалли ин масъала миён бастааст. Ман намедонам, ки агар раф. Исо Хӯҷаев намеомад ва ин масъаларо ҳал намекард, он бо чӣ анҷом мегирифт. Роҳеро, ки Иттиҳодияи маҳсулоти гӯшт барои ҳалли он пеш гирифтааст, ғайр аз бюрокритизм чизи дигаре номидан мумкин нест. Боз ман мехостам дар бораи узвияти ҳизб чанд сухан гӯям. Пазирой ба ҳизб чӣ гуна идома дорад. Эҳтимол, касе дар бораи ҷалби сталинӣ сухане нагӯяд. Сиёсат дар ин замина каҷравиҳои фаровон дошт. Одамон омада, барои адад муборизa мекунанд, вале ноҳия, бюрои ҳизбӣ намедонад, ки чӣ касе омадааст, кӣ ҷалб кардааст. Масалан, *——* дар округи Қӯрғонтеппа гурӯҳи номзадҳои аъзои ҳизбро барпо карданд, вале мулло нисбат ба ташкилоти ҳизбӣ пурқувваттар баромадааст. Мулло ин ҷоро чун майдони фаъолияти худ муайян намуд ва гуфт, ки дар ин ҷо назорати ҳизбӣ вуҷуд надорад. Мардумро ба ҳизб ҷалб карданд, билетҳои номзади узви ҳизбро ба онон доданд, вале кор вуҷуд надорад. Он вақт мулло чунин қарор дод: биё, ман каме дар байни онҳо кор барам. Кори вай натиҷа дод — 4 нафар дар бораи баромадан аз ҳизб ариза доданд ва гуфтанд, ки онҳоро маҷбуран ба рӯйхат навиштаанд. Ба ақидаи ман, сафи ҳизб бояд аз ҳисоби муздурон ва камбағалон афзояд ва он дар ҳақиқат ҳам хеле афзуд. Вале чунин лаҳзаҳо моро водор месозанд, ки ба масъалаи афзоиши сафи ҳизб бодиққаттар бошем ва нагузорем, ки дар баъзе мавридҳо ва баъзе ҷойҳо мулло нерӯмандтар бошад.

Фикр мекунам, масъалаҳое, ки ман дар ин ҷо бо оҳанги тунду тез дар миён гузоштам, инъикос пайдо мекунад ва ин имкон медиҳад, ки дар оянда роҳи ҳалли дурусти ин масъалаҳоро пайдо кунем ва ба чунин иштибоҳот дигар роҳ надода, иштибоҳоти мавҷударо ислоҳ намоем. Ба фикрам, вақте, ки ин иштибоҳот ва мушкилот бартараф мешаванд, мо ҳамчун ҳизби коммунист ба деҳқонони заҳматкаш нерӯи худ, якпорчагии худ ва қувваи худро ба исбот мерасонем.

Раф. ХӮҶАЁРОВ. Сухан ба раф. АБДУЛЛОЕВ (Комиссияи ҳизбии округи Ҳисор) дода мешавад.

Раф. АБДУЛЛОЕВ. Иштибоҳоте, ки ҳангоми мушаххасан амалӣ кардани барномаи пахта роҳ дода шуда буданд, ислоҳ карда шуданд. Мо аз рӯзномаҳои марказӣ ва қарорҳои Бюрои Осиёимиёнагии КМ медонем, ки колхозҳои мо дар Осиёи Миёна намунаи ибрат мебошанд.

Ман дигар дар бораи комёбиҳои комитети марказии ҳизбамон сухан намегӯям, зеро зиндагӣ нишондиҳандаи ин муваффақиятҳо аст. Ман дар бораи норасоиҳо ёдовар мешавам. Ин пеш аз ҳама масъалаи банлангирии сохтмони колхозӣ аст, ки дар ҷумҳурии мо масъалаи асосӣ ҳисоб мешавад.

Дар моҳи январь округи Ҳисор плани коллективонидани 900 хоҷагиро тартиб дод. Ин планро бадушворӣ ба ноҳия расондем ва ноҳия ба омодагӣ шурӯъ карда буд, ки плани коллективонии 1375 хоҷагӣ расид. Баъдан ба мо плани коллективонии 1553 ва сипас 2000 хоҷагиро равон карданд. Ин рақамҳо аз тарафи мо таҳлил карда шуда, иҷро мегарданд. Аз Центропосевком телеграмма гирифтем, ки дар ноҳияи Сталинобод 3000 хоҷагӣ ва дар заминҳои лалмии ноҳияи Шаҳринав 4000 хоҷагӣ коллективӣ карда шаванд. Дар ҳар сурат, рафиқон, КМ ин иштибоҳотро дар сари вақт бартараф кард. Мо бояд ба пахтакорони инфиродӣ ғалла диҳем, вале дар амал дар масъалаи нон мушкилиҳо

*——*. Дар матн ному насаб нест.

дорем. Пахтакорон аз китоб рӯ гардонда, нон тақозо мекунанд. Мо бошем, дар ҳамин асно аз онҳо талаб мекунем, ки барномаи пахтаро иҷро намоянд. Охир, мо, рафиқон, колхозҳоро калон карда, барномаи пахтаро иҷро мекунем. Дар ивази он мо бояд колхозҳоро сари вақт аз ғалла таъмин кунем, ба пахтакорон мол диҳем, аммо мо ин корро намекунем. Ман чанд мисол меоварам, ки чӣ тавр мо пахтакоронро таъмин мекунем. Ба мо плани таъминоти пахтакоронро 60 ҳазор пуд дода буданд, вале дар ихтиёри мо фақат 40 ҳазор пуд гузоштанд. Дар моҳи январь мо фақат 18 фоиз, моҳи февраль 52 фоиз дода тавонистем. Дар моҳи июнь чизе надодем ва маълум нест, ки дар оянда чӣ тавр медиҳем.

Ба фикри ман, КМ бояд ба ин масъала диққати махсус бидиҳад, зеро ҳалли ин масъала ба таҳкими хоҷагиҳои деҳқонон, афзудани ҳосили пахта вобаста буда, фақат бо ҳамин роҳ метавонем деҳқононро водор созем, ки супоришҳои моро анҷом диҳанд.

Масъалаи рӯзмарраи муҳимме, ки ҳоло дар назди мо қарор дорад, масъалаи побелу каланд кардани пахтазорҳо аст. Ҳоло колхозчиёни пахтакор ва деҳқонони инфиродӣ барои каланд кардани пахта коргари кироя гирифта наметавонанд. Чунин мардикоронро аз ноҳияҳои кӯҳӣ ҷалб кардан мумкин буд, вале бадбахтона мо ғалла надорем. Деҳқонон мегӯянд: «Ман худам гурусна ҳастам, шиками коркуни кироякро бо чӣ сер кунем?». Агар масъалаи бо ғалла ва ашьёи зарурати аввалия таъмин кардани пахтакорон ҳал нагардад, мо бояд гӯем, ки пахтакорон низ вазифаҳои дар наздашон гузошташударо анҷом нахоҳанд дод.

Комиссариати халқии Инспекцияи Коргару Деҳқон бидуни ризояти ташкилотҳои округӣ намояндаи округро гирифта, ба куҷое командировка фиристодааст. Натиҷаи чунин муносибат аст, ки кори мо ҳамеша камбудиҳо дорад.

Рафиқ ГУСЕЙНОВ ин масъаларо бисьёр дуруст тавсиф кард. Ба мо ҳар рӯз лозим меояд, ки бо комиссариатҳои халқӣ мубориза барем. Комиссарҳои ҷудогонаи халқӣ ба худ раво мебинанд кормандони узви ҳизбро барои кор ба округҳои дигар равон кунанд. Дар куҷо навишта шудааст, дар кадом қонун гуфта шудааст, ки ба коммунистони ҷудогона фармонфармоӣ намояд? Комиссариати халқии савдо, Тоҷикматлубот ва ташкилотҳои дигар қарорҳои КМ ҳизбро иҷро намекунанд. Тоҷикматлубот ба вазифаи раиси идораи Тоҷикматлуботи Ҳисор рафиқеро таъин кардааст. Маълум шуд, ки ин рафиқ бо вуҷуди он ки дар ҳисоби шӯъбаи ҳисорӣ қарор дорад, раёсати шӯъбаҳои матлубот дар Кӯлоб ва Ғарм ҳам мебошад.

Ман мехостам, аз КМ хоҳиш намоям, ки ба муқобили чунин зуҳурот муборизаи ҷиддӣ барад.

Раф. САИД НАБОТОВ. Рафиқон, имрӯз мо шоҳиди он ҳастем, ки КМ-и мо дар соҳаҳои маданият, сиёсат ва сохтмони социалистӣ ба муваффақиятҳои зиёд ноил омадааст. Албатта, дар ин бора чизе нагуфта ба камбудиҳое таваққуф мекунам, ки дар кори мо ҷой дорад. Аввал — округи мо, ки сарҳадӣ аст, қариб се соли охир дар зери ҳамлаи доимии босмачиён қарор дорад. Ин ҳолат ба кишту кори деҳқонон халал мерасонад ва то ҳоло аз тарафи КМ бо он муборизаи қатъӣ бурда намешавад. Биёед, рафиқон масъалаи таҳияи чорворо мегирем. Агар мо дар хориҷа 50 сар чорво таҳия кунем, ин дастаи роҳзанон омада, молро бо худ мебарад. Чунин бетартибӣ дар кори мо ҷой дорад. Масъалаи дигаре, ки аз тарафи КМ бояд гузошта шавад, масъалаи афзоиши масоҳати замини кишти пахта, абрешим, замини лалмӣ мебошад. Дар масъалаи заминҳои лалмӣ аз тарафи марказ кӯмаки ночизе сурат мегирад. Албатта, агар ба мо барои таъмини пахтакорон ғалла лозим бошад, мо бояд ба масъалаи афзоиши масоҳати заминҳои лалмӣ таваҷҷӯҳи бештар намоем. Масъалаи дигар, масъалаи роҳ аст. Ҷумҳурии дар зарфи 5 сол худмухтори Тоҷикистон, ва ҳоло ҷумҳурии иттифоқӣ то ба ин дам масъалаи роҳро пурра ҳал накардааст. Мо пахта таҳия кардем, он хобидааст ва мо наметавонем онро интиқол диҳем. Масъалаи ғалла ҳам чунин аст. Миқдори зиёди ғалла таҳия шудааст, вале ба сабаби набудани роҳ, набудани биноҳои нигаҳдорӣ, имкони интиқоли он мавҷуд нест. Дар ғаллаи таҳияшуда ҳашаротҳои зараррасон пайдо шуданд. Вақте, ки дар ин бора маълумот доданд, актҳо тартиб додем, ба деҳқонон баён кардем, ки дигар ин ғалла қобили истифода нест. Баъдан ин ғалла сӯхта мешуд. Дар он вақт мегуфтанд, барои ин ки шумо аз гуруснагӣ бимиред, ҳукумати шӯравӣ гандумҳоро месӯзонад. Ман, рафиқон, мехоҳам дар ин масъала таваққуф кунам, ки масоҳати замини пахта, махсусан дар Фархор имсол бояд васеъ карда шавад. Барои ин ки кишти пахтаро таъмин карда тавонем, мо бояд ба онҷо 13 тракторро интиқол медодем.

Мо, албатта, ин тракторҳоро дер интиқол додем, ки ин ҳодисаи маъмулӣ аст. Ба сабаби бад будани роҳ, яке аз тракторҳои мо аз паром ба об афтод. Охир, ҳар трактор арзиши тиллои зиёдеро дорад ва он метавонист заминҳои бештар шудгор кунад. Ғайр аз ин, дар ин гузаргоҳи дарьё ҳар рӯзе чанд нафар деҳқон ғарқ мешаванд. Инро КМ ба эътибор нагирифтааст. Аз тарафи дигар, рафиқ гуфт, ки марказ аз мо ҳар чизро дар масъалаи пахта, ғалла, абрешим ва ғайра зиёд талаб мекунад, аммо аз ҷиҳати молҳои саноатӣ ва молҳои дигар бисьёр кам таъмин менамояд. Ин ҳолат дар округи мо ҳам ғайриқаноатбахш аст. Баъдан вай дар масъалаи мактабҳо таваққуф кард: Мо, —гуфт вай, ғайр аз курсҳои кӯтоҳмуддати маҳви бесаводӣ мактабҳои дигар надорем. Аз

ин ҷо хулосае бармеояд, ки дар округи мо масъалаи тарбияи кадрҳо хеле бад ба роҳ монда шудааст. Баъзан вақте ки рафиқон ба қишлоқ мераванд, чун онҳо бо деҳқонон сӯҳбат карда наметавонанд, бояд ба онҳо роҳбалад дода шавад.

Кор бо камбағалон. Кори мо бо камбағалон бисьёр бад ба роҳ монда шуда, нисбат ба онҳо кам ғамхорӣ зоҳир мекунем. Мегӯянд, ки камбағалон дараҷаи фаҳмиш надоранд. Мисол меоваранд, ки дар яке аз қишлоқҳо, дар вақти таҳияи ғалла, дар чоҳи Муфтӣ Маҳмудов 1000 пуд гандум мавҷуд буд. Ба вай гуфтанд, ки 500 пудашро супорад. Вай 300 пуд супурд. Баъдтар, шомгоҳ Муфтӣ Маҳмудов деҳқононро ҷамъ карда, ташвиқот намуд. Деҳқонон аз Муфтӣ Маҳмудов узр хоста гуфтанд: бубахш, ки мо чоҳи туро ба ҳукумати шӯравӣ нишон додем. Албатта онҳо ваъда доданд, ки 300 пудро ҷамъ карда, пас медиҳанд. Муфтӣ Маҳмудов 300 пуд супорид, аз тарафи дигар бошад, деҳқонон аз ҳар ҳавлӣ 2—3 пудӣ ҷамъ карда, ба ӯ 150 пуд баргардониданд. Ин чунин маъно дорад, ки дар қишлоқҳои мо созмони комсомолӣ вуҷуд надорад, он ҳеҷ коре пеш набурдааст, ташкилоти партиявӣ нест, кор бо деҳқонон низ вуҷуд надорад.

Боз ӯ дар бораи Комиссариати халқии зироат гап зад. КХЗ баъзе касалиҳо дорад. Масалан, андозагирии як участка. Ин участкаро андоза карда гуфтанд, ки 100 гектар аст. Вақте ки аз Хлопком омада чен карданд, сад гектар нею 30 гектар будааст. Баъдан ӯ дар бораи мубориза бо ҳашароти зараррасон суханронӣ кард. Дар ду ҷамоаи мо, — гуфт, ӯ, — ҳашароти зараррасон буданд, як ҷамоати моро алафи бегона зер карда буд. Дар се ҷамоа 300 гектар кишти пахта вайрон гардида, дар он ҷо ҳеҷ коре анҷом дода намешавад. Комиссариати халқии зироат ба суръати имрӯзаи мо мутобиқ набуда, дар мубориза бо ҳашароти зараррасон кореро анҷом намедиҳад. Пас чунин Комиссариати зироат ба дарди мо намехӯрад, он бояд пароканда шавад.

Раф. ХӮҶАЁРОВ. Рафиқон, ба ман руқъаҳои зиёде меоянд, ки танаффус эълон карда шавад. Рафиқон, ҳоло ман чанд эълон мехонам, баъдан танаффус мешавад. Аввал, ҳамаи аъзои Президиум, аъзои Комиссияи мандатӣ, Котибот ва Комиссияи таҳрир баъди хатми ҷаласа монанд ва дар маҷлисе, ки ба масъалаи пешбурди анҷуман бахшида шудааст, ширкат намоянд. Дуюм, ба Президиум бисьёр руқъаҳои бе имзо меоянд. Президиум аз ҳамаи рафиқон, ки руқъа менависанд, хоҳиш мекунад, ки дар зери руқъа имзои худро гузоранд. Иҷозат диҳед, маҷлиси сеюмро пӯшида эълон намоям. (Танаффус).

Раф. АБДУЛЛОЕВ. Рафиқон, маҷлиси 4-уми Анҷумани Якуми Муассисонро кушода эълон менамоям.

Рафиқон, колхозчиёни ноҳияи Сталинобод ба ин ҷо барои табрик кардани Анҷумани Якуми Муассисони ҳизб омадаанд.

Сухан ба раф. ИСРОИЛОВ дода мешавад (тарҷума).

Раф. АБДУЛЛОЕВ. Сухан барои тарҷума ба забони русӣ ба раф. ВАЗИРОВ дода мешавад.

Раф. ВАЗИРОВ. Рафиқ ИСРОИЛОВ намояндаи колхози округи Ҳисор мебошад, ӯ мегӯяд, ки иҷозат диҳед, то аз номи колхоз ва заҳматкашони округи Ҳисор Анҷумани Якуми Муассисони Ҳизб ва Ҳокимияти Шӯравии Тоҷикистонро муборакбод кунам. Ӯ арз менамояд, ки рафиқони заҳматкаше, ки дар минтақаи Ҳисор сукунат доранд, дарк мекунанд, ки мустаҳкамшавии хоҷагиҳои онҳо ба меҳнаткашон робитаи ногусастанӣ дорад.

Онҳо Ҳокимияти Шӯравиро бовар мекунонанд, ки мададеро, ки Ҳокимияти Шӯравӣ барояшон кардааст, асло фаромӯш нахоҳанд кард, онҳо итминон медиҳанд, ки ҳамеша омодаанд, то бар зидди ҳар он чи ки ба сохтмони осоишта халал мерасонад, ҳар касе, ки хоҷагиҳоро дар округи Ҳисор коллективӣ намекунад, мубориза баранд.

Раф. АБДУЛЛОЕВ. Ҳоло раф. Саидов сухан мегӯяд. (Кафкӯбӣ). Тарҷумаи раф. ВАЗИРОВ.

Рафиқ Саидов мегӯяд, ки мо омадем, то Ҳизберо, ки ҳизби роҳбар буда, хоҷагиҳоро сахт ба ҳам пайванд кардааст ва ин хоҷагиҳо ҳеҷ гоҳ аз ҳам ҷудо нахоҳанд шуд, табрик кунем. Зинда бод заҳматкашони хоҷагиҳои муттаҳидаи коллективӣ.

Раис: Сухани табрикӣ аз номи колхозчиёни округи Ҳисор ба раф. ЁРИЗОДА дода мешавад.

Раф. ЁРИЗОДА (ВАЗИРОВ тарҷума мекунад). Рафиқон, иҷозат диҳед аз номи заҳматкашони бенаво, миёнаҳол ва муздурон, колхозчиёни округи Ҳисор Анҷумани Якуми Муассисони ҳизби Тоҷикистонро табрик гуфта, арз намоям, ки мо 80%-и хоҷагиҳои деҳқононро дар колхозҳо муттаҳид кардем ва бенавоёну миёнаҳолони мутабоқӣ, ҳамчунин муздурон барои дохил шудан ба хоҷагиҳои коллективӣ омодагӣ мебинанд. Мо умедворем, ки ҳизб барои муттаҳид намудани ҳамаи хоҷагиҳои деҳқонони мо дар коллективҳо ба мо ёрмандӣ мерасонад.

Зинда бод Анҷумани Якуми Муассисони Ҳизби Тоҷикистон!

Поянда бод коллективонии саросарии Иттиҳоди Шӯравӣ!

Раис: Барои қироати гузориши (рапорти) колхозчиён ба Анҷумани 1 Муассисони ҳизб сухан ба рафиқ ...*, дода мешавад.

Барои посух додан ба табрикоти колхозчиён сухан ба раф. Нусратулло МАХ-

* Дар матн ному насаб оварда нашудааст. Ред.

СУМ дода мешавад. (Раф. Н. Махсум ба лафзи тоҷикӣ ҳарф мезанад).

Раис: Рафиқон, ба пеши мо воҳидҳои низомӣ омадаанд, то Анҷумани 1 ҳизбро табрик гӯянд. Пешниҳод мешавад, ки тамоми ҳайати Анҷуман барои истиқболи қисмҳои низомӣ берун бароянд. 20 дақиқа танаффус эълон карда мешавад.

Аз номи коргарони «Санто» раф. МОИСЕЕНКО мехоҳад сухан гӯяд.

Раф. МОИСЕЕНКО. Рафиқон, иҷозат диҳед аз номи «Санто» — саноати нафти Тоҷикистон Анҷумани 1 Муассисони Ҳизби Коммунистии Тоҷикистонро табрик гуфта, аз номи саноати нафт, ки дар Тоҷикистон ягона аст, тамсилаи манораи пармакории нафтро тақдим намоям.

Раис: Сухан ба манзури табрикот аз номи коргарони Шӯроб ба раф. МАДХОЛИҚОВ дода мешавад (Мадхолиқов ба лисони тоҷикӣ гап мезанад).

Раис: Сухан ба хотири табрик кардан ба забони русӣ ба раф. СУХОВ дода мешавад.

Раф. СУХОВ. Рафиқон, иҷозат диҳед, то табрикоти коргарони кони Шӯробро ба Анҷумани 1 Муассисони ҳизб расонам. Ин кон ягона корхонаи саноати ангишти Тоҷикистон мебошад. Кони мазкур дар округи Хӯҷанд воқеъ буда, онро аз ҳама тараф кӯҳҳо иҳота кардаанд ва мо наметавонем, ки маҳсулоти худро ба таври бояду шояд истихроҷ кунем. Бисьёр вақт ангишти истихроҷкардаи мо худ ба худ дар гирифта, сӯхта нобуд мешавад ва ин гувоҳи он аст, ки мо бесалоҳиятона рафтор карда, дороии аз қаъри замин истихроҷшударо барбод медиҳем. Дар натиҷаи сиёсати дурусти Ҳизби Коммунистӣ мо ҳоло соҳиби хати роҳи оҳани Конибодом —Шӯроб шудаем ва он имкон медиҳад, то маҳсулоте, ки пештар ба иллати вуҷуд надоштани шохаи роҳи оҳан аксаран беистифода хобида нобуд мегашт, интиқол дода шавад.

Коргарон ба мо супориш доданд, ки дар ин ҷо аз камбудию норасоиҳое, ки дар кори мо мушоҳида мешаванд гап занам. Дар маҳаллаи мо оби хуби ошомиданӣ нест: як худи номи «Шӯроб» аз ин гувоҳӣ медиҳад. Бо вуҷуди ҳамаи ин камбудиҳое, ки дучор меоянд, синфи коргар мушкилоти сари роҳи худро рафъ менамояд ва дар кори хеш дастовардҳои зиёд дорад. Дар тӯли нимсола мо ҳосилнокии меҳнатро 42% расонидем. (Кафкӯбӣ). Дар замонҳои гузашта ғоратгарони капиталистии мо сармояро ба тарзи ғоратгарона ба даст меоварданд ва дар натиҷаи он мо ҳоло ба вазъе дучор шудаем, ки дар кони ангишти мо қариб ҳар рӯз сӯхтор рӯй медиҳад ва ба ин иллат мо плани худро то ҳадди 100% иҷро карда натавонистем. Ҳоло сабаби то андозае ба комёбӣ соҳиб гардиданамон ин аст, ки мо кони нави ангишт кушода, онро, ба муносибати анҷоми кори сохтмон дар рӯзи якуми май «Якуми май» номидем.

Коргарон супориш доданд ба Ҳукумат ва КМ Ҳизб хоҳиши онҳоро расонам, то Шумо имконият пайдо карда, ба пеши мо намояндаи худро бифиристед, ки ӯ ба кони Шӯроб омада, бубинад, ки коргарони кон дар чигуна як шароити басе мӯшкил зиндагӣ карда, кори қаҳрамононаи хешро дар ҷабҳаи сохтмони социализм анҷом медиҳанд. Мо — синфи коргар — фақат як роҳ дорем, ки он роҳ ҳам социализм аст ва Ҳизби Коммунистӣ ҳамаи заҳматкашони Иттиҳоди Шӯравиро бо он роҳ мебарад.

Поянда бод Анҷумани 1 Муассисони Ҳизби Тоҷикистон!

Зинда бод доҳии пролетариати ҷаҳонӣ Интернационали Коммунистӣ!

Зинда бод доҳии ленинӣ — Партияи Коммунистӣ!

Раис: Сухани табрикӣ ба раф. КОВАЛЁВ, намояндаи коргарони конҳои нафти «Санто», дода мешавад.

Раф. КОВАЛЁВ. Рафиқон, иҷозат диҳед, то бароятон ташреҳ диҳам, ки коргарони кони нафти «Санто» ба ман супориш доданд ин ҳадяро (манорачаро ба ҳозирон нишон дода) ба Анҷумани Тоҷикистон тақдим намоям ва ана ин гузоришро, ки дар он асосан иллату сабабҳои дар нимсола ба ивази 50 фақат 40% иҷро гардидани план зикр шудааст, ба ихтиёри анҷуман супорам. Дар натиҷаи ба роҳ мондани мусобиқаи социалистӣ ва зарбдорӣ мо дар воқеъ программаи истихроҷро иҷро кардем. Мо тамоми қувваро ба он менигарондем, ки программаро иҷро намоем, ҳосилнокии меҳнат аз ҷиҳати тавлиди нафт 35% афзудааст (кафзаниҳои пурғулғула).

Ҳоло, рафиқон, бароятон махфӣ нест, ки конҳои нафт то имрӯз ҳамеша дар ҳолати карахту нимҷон монда буданд, аз соли 22 ба ин тараф онҳоро 4 дафъа мехостанд банданд. Коргарон дар натиҷаи мубориза шадид ба ин роҳ надоданд. Ҳоло бояд гуфт, ки чӣ чиз ба пурра иҷро нашудани программа сабаб гардид: то замони тасдиқ шудани плани истеҳсолии пармакорӣ онро 5 дафъа тағйир доданд, ки ин кори нодуруст аст. Дар ин ҷо ба ВСНК (Шӯрои Олии хоҷагии халқ) чунин камбоварию сустэътиқодӣ талқин шудааст, ки дебет намешавад — акнун мо мебинем, ки чи мо ва чи конҳои нафти «Сантои» мо дебет намебошем*. Инак, рафиқон, ин гузоришро ба анҷуман супурда, мо онро қироат мекунем, дар он аз анҷуман хоҳиш карда мешавад, ки ба ин масъала таваҷҷӯҳ зоҳир намоянд.

Поянда бод Анҷумани Якуми Муассисони Тоҷикистон!

Зинда бод КМ ВКП(б) ва илҳомбахши он раф. СТАЛИН (кафзанӣ). (Манорачаро намоиш ва сохти онро ташреҳ медиҳад). Ана ҳамин манорача ба анҷумани муассисон ба сифати ҳадя ирсол гардидааст. Пармакорӣ ё ҳафриёт ба тарзи дастгоҳӣ

* Дар матн ҳамин тавр омадааст. Ред.

сурат мегирад. Мо ҳоло ин пармакориро ба пармакории таноби мегузаронем, дар акси ҳол ҳафории ҳар чоҳ мисли собиқа 6 моҳ идома хоҳад ёфт. Вале дар сурати гузаштан ба пармакории таноби чоҳро дар 45 рӯз ҳафр мекунем; ҳоло, дар навбати худ, мо хоҳиш менамоем, ки анҷуман ба ин масъала таваҷҷӯҳ намуда, дар назди анҷумани XVI масъала гузорад, то ба мо иҷозат диҳанд соҳиби олоти хориҷӣ шавем, ки ин дастгоҳҳо корро осон карда, имкон медиҳанд, то чоҳ дар 20 рӯз канда шавад; ба андешаи ман, мутобиқи рапорти навиштаи мо ба ин масъала диққат медиҳанд (тарҷума).

Рафиқон, ин манорачаи чоҳканӣ бо дасти шогирдони ФЗУ (Омӯзишгоҳи фабрику заводӣ) сохта шудааст. Чун дар Тоҷикистони мо танҳо як омӯзишгоҳи фабрику заводӣ ҳаст ва мо ба коргарон мӯҳтоҷу ниёзмандем, кормандони кони нафти «Санто» хоҳиш намуданд, ки ин омӯзишгоҳ васеъ карда, теъдоди шогирдонаш ба 200 нафар расонда шавад; фақат дар сурати навоварию беҳсозӣ лаҳзае фаро хоҳад расид ,ки дар тамоми кураи Замин, чуноне ки ин панҷ чароғак фурӯзон аст, оташи социалистӣ фурӯзон хоҳад шуд. (Кафкӯбӣ).

Рэф. САЪДУЛЛОЕВ. Рафиқон, ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон он манбаъҳои саноатии мавҷударо махсусан қайд карда, минбаъд дар назди худ вазифа мегузорад, то дар Тоҷикистон саноат тараққӣ дода шавад, чунон ки дар ин бора рафиқ Гусейнов дар маърӯзаи хеш зикр карда буд; ӯ гуфта буд, ки дар Тоҷикистон пешомадҳои хеле бузурги тараққии саноат мавҷуданд, бинобар ин Анҷуман масъалаи мазкурро чун яке аз масоили асосие, ки дар рӯ ба рӯи ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон қарор дорад, ба миён мегузорад. Дар ин масъала маърӯзаи алоҳида хоҳем шунид, ки дар он роҷеъ ба пешомадҳое, ки мо дар соҳаи саноат дар Тоҷикистон дорем, муфассал сухан меравад. Ба ҳамин тариқ, Анҷуман ин масъаларо яке аз вазоифи умдатарини Ташкилоти ҳизбии тамоми Тоҷикистон донистa, ба он диққати махсус хоҳад дод.

Раф. САЪДУЛЛОЕВ. Сухан барои иштирок дар музокира ба раф. КОННОВ дода мешавад.

Раф. КОННОВ. Алоқаю мухобира, ки замону макомро рафъ мекунад, дар тараққии хоҷагии халқи Тоҷикистон нақши азим бозида, дар шароити ин кишвар аҳамияти аввалиндараҷа пайдо мекунад. Алоқаю мухобира ба ин манзур дорои аҳамияти хос аст, ки Тоҷикистон дар минтақаи сарҳаддӣ воқеъ мебошад, ба ин сабаб, ки он аз марказ басо дур буда, аз роҳҳо маҳрум аст. Ба ин хотир, бешак алоқаю мухобира таваҷҷӯҳи ҳарчӣ бештарро тақозо намуда, аҳамияти зиёд пайдо мекунад. Мо ҳоло аз ҷиҳати ягон навъи алоқаю иртиботӣ талаботи торафт афзояндаи Тоҷикистонро, ҳамчунин тамоми хосту ниёзҳои ҳамаи заҳматкашони Тоҷикистонро қонеъ гардонда наметавонем. Мо имрӯз фақат 87%-и алоқаи почтагӣ ва 66%-и иртиботи электрикии комиҷроияҳои райониро қонеъ карда метавонем. Мо 33 фоизи алоқаи почтагӣ ва 2,8 фоизи алоқаи барқии деҳотро адо мекунем. Ба аҳолии деҳот аз ҷиҳати алоқаи почта 9,2%, аз ҷиҳати алоқаи электрӣ 4% хидмат расонида мешавад. Мо 4,5%-и иртиботи почтагӣ ва 0,55%-и иртиботи барқии маҳалҳои маскуниро анҷом медиҳем. Рафиқон аз рӯи рақамҳои каму беше, ки дар баъзе мавриҳ хеле ночизанд, мо қазоват карда метавонем, ки кори алоқаю муҳорибa чӣ гуна аст. Мусаллам аст, ки мо ҳоло хеле бад кор мекунем ва аз ӯҳдаи ҳалли масъалаҳое, ки хоҷагии зудафзояндаи Тоҷикистон бешак ба миён мегузорад, намебароем. Ин худ аз худ маълум аст. Мо бо чунин марказҳои округӣ аз қабили Кӯлоб, Қӯрғонтеппа ва Ғарм иртиботи шабонарӯзии телеграфӣ надорем. Дар Сталинобод танҳо тавассути дастгоҳи «Бадо» иртиботи шабонарӯзӣ дорем. Иртибот тавассути почта бо марказҳои округӣ ҳафтае 2—3 бор сурат мегирад ва ҳол он ки бояд ҳар рӯз анҷом ёбад. Чунин аст вазъи кунунии алоқаю мухобираи мо. Барои чунин вазъият метавон раёсати округро айбдор кард, ки планкашӣ ва назорат менамояд. Агар натиҷаҳои молиявиамонро бигирем, ҳоҷат ба баён надоранд ва онҳо ба манфиати мо анҷом меёбанд. Плани пешбинишудаи соли ҷориро — 8 ҳазор сӯм дар як сол барои тамоми Тоҷикистон — дар як худи Сталинобод мо 110% иҷро намудем, аз 326 сӯме, ки ба мо барои масраф дода буданд, фақат андак кам 122 ҳазорашро сарф кардем. Раёсати округ ба мо аз он маблағе, ки бояд медод, 180 ҳазор сӯм кам додааст. Ҳоло 3 моҳи дигар мондааст ва дар ин муддат раёсати округ, шояд, ба мо чизе таҳвил накунад. Моро лозим меояд, то дар анҷумани муассисони ҳизбӣ ба соҳаи алоқаю иртибот диққати ҷиддӣ диҳем.

Ба назарам, ва ин яқин аст, ки алоқаю мухобира дар шароити Тоҷикистон ва ҳаводиси соли равон, бешак, аҳамияти ҷиддӣ дорад.

Мо бисьёр вақт ирсоли телеграмаҳои оид ба малах ва телеграммаҳои дастуриро як сӯ монда, мекӯшем, ки лоақал хабарчае аз Саройкамар ё Ғарм дастрас намоем, хабар роҷеъ ба он ки дар он ҷо вазъият хубу ором аст ё баду ноором. Ба гумонам вазъи моро хубтар аз ҳама раф. Гильман медонад, ки мо ҳар рӯз ҳамроҳаш кор мекунем. Ба андешаи ман, ба инкишофи алоқаю мухобира мо бояд диққати ҷиддӣ диҳем.

Инак, як мисоле, ки ба мо чӣ муносибат доштани округҳоро нишон медиҳад. Мо бо округи Ғарм иртиботи хуб дорем, ба он ҷо ҳафтае се дафъа аз Янгибозор то Ғарм ва аз Ғарм то Хоруғ почта меравад. Ман дирӯз телеграммае гирифтам, ки ин иртиботро рӯирост қатъ мекунад. Ҳукумати маҳаллӣ пешниҳод намуд, то

шартномаи интиқоли почта аз Ғарм то Хоруғ, аз Ғарм то Янгибозэр бо ширкэти «Транспорт» қатъ намуда, аҳли шартнома аз вазифааш ба ин сабаб фавран холӣ карда шавад, ки кадом як борҳои ширкати «Транспорт»-ро интиқол додан лозим будааст. Мо дар маҷлиси машваратие, ки дар назди КМ Партия бо иштироки раф. Гусейнов ва раф. Шоҳтемур баргузор гардида буд, дар раёсати округ қарор кардем, ки ба алоқа ҳар навъ имдод намоем ва аз КМ хоҳиш кардем, то ба СКҲ пешниҳод намояд, ки дар айёми интиқоли почтэ почтэкашонҳэ эз андоз озод карда, барои пайдо намудани васила нақлиёт ба онҳо пешмузд дода шавад.

Аммо округҳо бо кирдору рафтори худ ҳар он чӣ мо ба даст овардаем, барбод медиҳанд. Дар кори комиҷроияҳо, рафиқон, саҳву ғалат зиёд аст. Онҳо дар нимаи роҳ бори почтаи моро аз аробаҳо фуруд оварда, аробаҳоро барои кашондани борҳои муборизаи зидди малах, кашондани ғалла ва ғайра ҷалб менамоянд, кормандони моро аз идораҳо пеш карда, онҳоро аз кор холӣ менамоянд ва ҳоказо.

Бешак аст, ки агар ташкилотҳои маҳаллӣ ба мо дасти ёрӣ дароз накунанд, мо бад кор мекунем ва бад кор хоҳем кард ва ҳол он ки созмонҳои маҳаллӣ бояд лоақал аз он сабаб ба мо ёрӣ расонанд, ки дар он маҳалҳо алоқа танҳо дар солҳои 1928/29-ум ба роҳи ривоҷ қадам ниҳод ва мо ба ҳамин қарибӣ ба ҳамаи идораҳои марказӣ нишондиҳандаҳои худро тақдим намудем, нишондиҳандаҳое, ки дар Тоҷикистон дорем, вале то кунун чунин мизон вуҷуд надошт, зеро касе набуд, ки бо ин рақамҳо машғул шавад.

Рафиқон, дар ин анҷумани 1 ҳизб таваҷҷӯҳи шуморо хоста, дар бораи беҳбудии кори алоқаю мухобира масъала мегузорам. Моро лозим аст, ки илоҷе ёфта, ба он муваффақ шавем, ки хати телеграфии Панҷакент — Сталинобод сохта шавад. Хате, ки миёни Сталинобод ва Тошкент мавҷуд аст, аксаран кор намеояд. Мо дар тавассути ин хат рӯз дар миён кор мекунем, ё як рӯз кор мекунем, ду рӯз бекорем. Ба манзури он ки мо бо Тошкент ва бо Россия иртибот дошта бошем, ин хат бояд то сентябрь ё октябрь сохта шавад. Барои алоқаю мухобира доштан бо округи Кӯлоб гузаронидани як хати нав лозим аст, ки ҳоло мо ба ин кор оғоз намудаем. Аммо ин хат чи тавр кашида мешавад? Хеле ва хеле бад. Мо василаи нақлиёт надорем, ба мо на Трансземстрой кӯмак мекунад, на Госплан, на комиҷроияҳои округӣ. Ба мо аробаҳо намедиҳанд, то ки 1600 симҷӯб, асбобҳои изолятор ва симро интиқол диҳем, мо бо 23 аробае ,ки дорем, печутоб мехӯрем.

Вақтҳои охир бароямон ему алаф намедоданд ва ҳоло мо дар километри 50-ум бозистодем. Раёсати округии алоқа, ки бояд сохтмони моро пеш барад, то ҳол барои пешбурди кор ҳеҷ иқдоме намекунад. Аммо станцияи автоматии телефон низ бояд эъмор кард, ки он тавонад тамоми эҳтиёҷи фарҳангии шаҳри социалистии Сталинободро, ки зуд меафзояд, қонеъ гардонад. Моро лозим аст барои иртибот дар комиҷроияҳои районӣ, дар колхозу совхозҳо 600 километр симро ба симҷӯбҳо васл намоем. То шаҳри Кӯлобу Саройкамар радиостанцияи гирандаю фиристанда эъмор бояд кард, ки дар сурати канда шудани сими иртибот мо тавассути радио иртибот дошта бошем.

Раф. АБДУЛЛОЕВ — рафиқон, раф. Случак, ба ҳайси раиси комиссияи КМ оид ба таҳқиқу тафтиши ноҳияҳои сарҳадии Округи Кӯлоб, хоҳиш кард, ки барояш 45 дақиқа вақт дода шавад. Касе зид нест? Не.

Раф. СЛУЧАК. Барои сафари комиссияи махсус ба округи Кӯлоб як қатор фактҳое, ки вақтҳои охир ба КМ ирсол шудаанд, сабаб шуданд. Дар он ҷо чунин вазъе ба миён омад, ки дар ибтидои моҳи май, тақрибан 10-уми май, ба яке аз ноҳияҳо дастаи Мадаминӣ даромад, ки он на ин ки дуздию ғоратгарӣ мекард, балки машғули кори таблиғотӣ мешуд. Ба ин манзур мо дар Кӯлоб таҳқиқу тафтиши махсус накарда, ба ивази он савора сарҳадотро убур намудем, то бубинем, ки дар он ҷоҳо чи коре сурат мегирад. Бояд, рафиқон, зикр кард, ки вазъият дар сарҳад ҳам бадтар асту ҳам хубтар. Вазъ аз нигоҳи адои хидмати аҳолӣ бад буд, ки ин дар натиҷаи як силсила дастурҳои ғалаткоронаи ташкилотҳои мухталиф ба амал омадааст, вале вазъ аз он ҷиҳат хуб буд, ки мо ба ивази рӯҳияи бад кайфияти хеле хуброр дарёфтем, обрӯю эътибори умумии ҳизб басе қавӣ будааст ва ҳамаи нороҳатиҳое, ки дар он ҷойҳо рух додаанд, дар як муддати кӯтоҳ рафъ карда шудаанд.

Қабл аз ҳама бояд тазаккур дод, ки ин ноҳияҳо аз нигоҳи хидматрасонӣ фавқулодда заифанд ва ҳеҷ кор намеоянд, ки ин дар натиҷаи ҳисобу китоби дақиқи мо, ки дар ин ноҳияҳо кардем, маълум шуд. Ман аз он шурӯъ менамоям, ки тамоми ин минтақа (мо 12 ҷамоатро боздид карда будем, ки аҳолии баъзеи он бо 40.000 нафар мерасад) якто ҳам мактаби европой надорад.

Фақат як мактаб ҳаст, ки он ҳам аз тарафи худи аҳолӣ ба тариқи ташаббуси ибтикори мардум эъмор гардидааст ва ин як мактаб хидмати ду-се ҷамоатро адо менамояд.

Дар як ҷамоат, ки дар сарҳади Кӯлоб мавқеъ дошта, бо Дарвоз низ ҳамҷавор мебошад, мактаб ду сол мешавад, ки омӯзгор надорад ва аҳолии он ба мо чунин гуфт: «Ҳокимияти Шумо тарафдори маърифати заҳматкашон аст, мо бо қувваи худ, бо пули худ мактаб сохтем, лекин Шумо додани як нафар муаллимро ба мо дареғ медоред».

Дар ин минтақа шифохонаҳо ҳеҷ вуҷуд надоранд ва ягон муассисае, ки ба беморхонэ монанд буда, дэр он ёрии тиббӣ гирифтан имкон дошта бошад, мутлақо вуҷуд надорад. Дар ин минтақа ба

ҷуз ду чойхона дигар ҳеҷ чойхонаи сурх ба назар намерасад.

Гуфтани он ҷолиб аст, ки эҳтиёҷи аҳолӣ аз ҷиҳати молҳои саноатӣ хеле бад қонеъ карда мешавад. Ҳангоми боздиди мо ҳамагӣ 3—4 дӯкони тақсимоти мол мавҷуд буда, аҳолӣ маҷбур мешуд, ки ҷиҳати хариди молҳои саноатии мавриди зарурат фосилаи 60—70 километрро тай намояд. Рафиқ Ниёзов, сокини кӯҳнаи Дарвоз, ки ҳамроҳи мо сафар мекард, мегӯяд, ки дар ягон минтақаи дигар пайдо намудани чунин роҳ амри муҳол аст, ин роҳ на роҳи пиёдаравҳо, балки роҳи маркабсаворон аст ва маҳз бо ҳамин гуна роҳ ба мардум лозим меояд 50—60 километрро тай кунад, то молҳои саноатии лозимаашро бихарад, ки аксаран чунин молҳоро аз дӯкони тақсимгарӣ пайдо карда наметавонад.

Дар баробари ин норасоиҳо кори гирифтани ҳаққи саҳмдорӣ басо хуб ба роҳ монда шудааст, зимнан, ин кор ба андозае хуб анҷом дода мешавад ,ки аз аҳолӣ ду маротиба ҳаққи саҳмдорӣ ҷамъ карда шудааст. Ҳаққи саҳмдориро як шахсе ҷамъ мекард, ки талафкору исрофкор будааст, ба ин иллат ҳаққи саҳмдорӣ аз аҳолӣ бори дуюм ҷамъ карда шудааст.

Дар мавриди ҷамъоварии ҳаққи саҳмдорӣ кооперация то ҳадди 100 фоиз ташаббус зоҳир намудааст, аммо аз дӯконҳо ному нишон нест.

Ман ҳамеша басе дар ҳайрат мемонам ва ҳоло ҳам ба ман возеҳу равшан нест, ки чаро рафиқони кӯлобӣ ба ин масъала мароқ зоҳир накардаанд. Як шӯрои ҷамоат ба ҳисоби миёна аз 20 то 200 деҳаро фаро мегирад, зимнан, дар яке аз ҷамоатҳо — ҷамоати Хидириён, ки дар як минтақаи басо душворгузар воқеъ мебошад (ҳайати мо савори аспҳои ба чунин роҳҳо одаткарда роҳ мепаймуд ва бояд гуфт, ки мо 4 километр роҳро дар 4—5 соат тай намудем ва баъд аз ин ба аспҳо имкон додем, то 12 соат дам гиранд, дар акси ҳол аспҳо дигар роҳ гашта наметавонистанд), аз як тараф бо Дарвоз ҳамҳудуд буда, аз тарафи дигар аз зери водии Фархор мегузарад ва абрешим, замини лалмӣ ва ҳоказо дорад, дар ҳамин ноҳия ба аҳолӣ ягон хел хидмат расонида намешавад. Дар ин ноҳия танҳо дар як ришта — дар риштаи маъмуриятгарой ба аҳолӣ хуб хизмат расонида мешуд. Маъмуриятгарой ва фармонравой ҳам ҳизбро ҳам ҳокимияти Шӯравиро ва ҳам Иттифоқи Камбағалонро ва ҳар он чиро, ки бояд дар давраи ҳокимияти шӯравӣ дар қишлоқ вуҷуд дошта бошад, иваз мекарданд. Мо дар бадали 22 рӯз тахминан 15 нафарро дастгир намудем, ки лозим омад барои як силсила таҳрифкориҳо, як силсила сахттарин таҳқирҳо дар ҳаққи мардум онҳоро фавран ҳабс кунем. Зикр намудани чунин ҳодисаи мудҳиш кофист, ки намояндаи оид ба шартномабандӣ талаб кард, то барояш як духтаре ҷавонаке биёранд, ки синнаш аз 12 боло набошад. Дар ҳаққи бенавоён ҷабр мекунад, вале чун ӯ аз ҳама чолоктар будааст, яке аз кулакҳо духтари худро ба ихтиёри намоянда мегузорад.

Шартномабандӣ принципи синфиро тамоман мадди назар нагирифта, гузаронида мешавад ,ки дар ин ноҳия лозим намедонанд ин принципро риоя кунанд, ноҳияе, ки аз марказ дур афтодааст ва ҳине бенавоён арз менамоянд, ки дар ин ҷо ба муқобили Ҳокимияти Шӯравӣ иқдом карда мешавад, намояндаи ин бенавоёнро ҳабс карда ба ихтиёри яке аз посгоҳҳои сарҳаддӣ медиҳанд, ки ин намояндаро дар он ҷо ду рӯз нигоҳ медоранд, то ин ки сардори гурӯҳи сарҳадӣ аз воқеа бохабар шуда, амр кард то ӯро раҳо намоянд.

Барои ин ки вақти зиёди шумо зоеъ нашавад ман маҷбур ҳастам чанд мисоли мушаххас оварам то нишон диҳам, ки ба чи сабаб баъзе одамон ба Афғонистон фирор кардаанд.

Дар риштаи шартномабандӣ оид ба кишти лалмӣ. Плани шартномабандӣ ҷамоат ба ҷамоат тақсим мешуд ва онҳо дар навбати худ планро ба вакилони деҳаҳо тақсим мекарданд ва дар он ҷо қатъи назар аз вазъи дороӣ ба ҳар деҳқон андоз муқаррар карда мешуд. Мо ба чунин воқеа дучор шудем ки як деҳқон аз дасти андози аз қуввати ӯ берун ба Афғонистон фирор карда ҳине огоҳ мешавад ки Ҳайати ҳукуматӣ омадааст, ӯ бармегардад. Ба ӯ даъво карда андозе муқаррар намуданд ки асло пардохта наметавонист ва ба чунин суол, ки агар ӯ тирамоҳ ғаллаи муқарраршударо супурда натавонад чӣ мешавад ба ӯ ҷавоб медиҳанд ки туро ба ГПУ медиҳанд ва дар он ҷо тирборон мекунанд. Аз боиси ҳамин деҳқони мазкур тавре ки худаш арз намуд ба мушкилӣ давида ба Афғонистон расид ва аз омадани Ҳайати ҳукуматӣ воқиф шуда, тасмим гирифт то бозгардад. Ба қишлоқи худ ворид шуда, ба котиби шӯрои деҳа дучор омад ва ӯ ба деҳқон гуфт, ки агар ту ҳамин ҳоло ба он тарафи сарҳад нагурезӣ, туро тирборон мекунанд.

Чунин мисолҳоро метавон бисьёр овард. Дар ду ҷамоат масъалаи ғалла хеле бад буд ва ман маҷбур шудам бо ризоияти ташкилотҳои дахлдор аз захираи ками ғаллаи худамон қариб 5.000 пуд ғалла диҳам, то он ба аҳолие, ки дар воқеъ гуруснагӣ мекашид, тақсим карда шавад.

Шартномабандӣ дар онҷо ба ҳаҷме гузаронда мешуд, ки аҳолӣ ғайр аз фирор ба Афғонистон чораи дигаре надошт. Чунин ҳам воқеъ мегардид, ки раиси шӯрои деҳа мегуфт: агар шумо ғалла надиҳед, тирборон мешавед.

(Давом дорад).

Ш. ОХУНОВ,
С. ЭРКАЕВ

# ЗОДАИ ИНҚИЛОБ

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ ТАШКИЛЁБИИ КОМИТЕТИ ИНҚИЛОБИИ ХУҶАНД

Чунон ки маълум аст, шўриши яроқнок дар Петроград 25 октябри соли 1917 ғалаба кард ва аллакай 11 ноябри соли 1917 Шўрои депутатҳои коргарону солдатҳои Хуҷанд дар бораи ҳокимиятро ба даст даровардани худ эълон намуд. Оқибати муборизаи меҳнаткашон бахри ғалабаи Ҳокимияти Шўравӣ дар шимоли Тоҷикистон аз бисьёр ҷиҳат ба таносуби қувваҳои инқилоб ва аксулинқилоб дар вилоятҳои Самарқанд ва Фарғона вобаста буд.

Дар лаҳзаи хеле хавфнок комитети кишварии Партияи Коммунистӣ ва КИМ Шўроҳои Туркистон аҳолиро даъват кард, ки ба муборизаи қатъии зидди аксулинқилобиён бархезанд. Меҳнаткашони шимоли Тоҷикистон ин даъватро гарму ҷўшон тарафдорӣ намуданд. Комиҷроияи Шўрои уезди Хуҷанд дар телеграммаи ба шўрои инқилобию ҳарбии ҷумҳурии Туркистон фиристодааш хабар медод, ки «сафарбарӣ дар сурати якдилии пурра ва хоҳиши ҳарчи зудтар ҳамроҳ шудан ба муборизаи зидди душманони инқилоб гузашт». Дар ин вақт барои нигоҳ доштани тартиботи инқилобӣ комитетҳои инқилобӣ барпо карданд, ки онҳо тамоми ҳокимияти гражданӣ ва ҳарбиро дар дасти худ нигоҳ дошта, агар вазъият талаб намояд, бо чораҳои фавқулоддаи ҳарбӣ амал мекарданд. Вазъият дар ҳақиқат мураккаб буд.

...Соли 1920. Туркистонро оташи мубориза бо босмачигарӣ фаро гирифтааст. Дастаҳои ғоратгари қўрбошӣ дар қишлоқҳо тохтутоз мекунанд. Авҷ гирифтани фаъолияти онҳо бо мавҷудияти маркази иртиҷоъ—аморати Бухоро, ки таъсири он дар бисьёр шаҳрҳои Туркистони шўравӣ ҳис мегардид, алоқаманд аст. Бо мақсади бо муваффақият роҳбарӣ кардан ба муборизаи зидди босмачиён, ба як даст ғун овардани ҳамаи қувваю воситаҳо Туркистон бо шабакаи комитетҳои инқилобӣ фаро гирифта мешавад.

Дар Хуҷанд 1 марти соли 1920 комитети инқилобӣ аз тарафи комитети инқилобии вилояти Самарқанд таъин карда шуд. Ходими маъруфи ҳизбию давлатии Тоҷикистон Абдулло Раҳимбоев нахустин раиси он гардид. Сипас дар ин вазифа ўро Аҳмадбек Мавлонбеков иваз кард, ки вай баъдтар дар Тоҷикистон чун яке аз аввалинҳо бо ордени ҷангии Байрақи Сурх мукофотонида шуд.

Кас бо қарорҳо, фармонҳо, мукотибаи боқимондаи комитети инқилобӣ, масъалаҳои бисьёри ҳалкардаи комитет ва фаъолии ходимони он шинос шуда ба ҳайрат меояд. Доираи вазифаҳои комитети инқилобии Хуҷанд васеъ буд, фаъолияти он тамоми соҳаҳои ҳаёти шаҳр ва уездро фаро мегирифт. Аммо дар навбати аввал дастаи босмачиёни Амонқулро, ки соли 1918 пайдо шуда, дар соҳили рости Сирдарьё ваҳшоният содир мекард, барҳам додан лозим буд. Ба А. Раҳимбоев муяссар гардид, ки Амонқулро таслим карда, ба тарафи Ҳокимияти Шўравӣ гузаронад. Ба ин муносибат вай соли 1920 навишта буд: «Ман бо отряди босмачиён таҳти роҳбарии қўрбошӣ Туякбоев, ки дар волости Уралск амал мекард, гуфтугў карда розигӣ гирифтам, ки тамоми отряд мисли отрядҳои Мадамин-бек ихтиёрӣ ба тарафи Ҳокимияти Шўравӣ мегузарад ва сохти шўравиро тарафдорӣ мекунад.

Комитети инқилобӣ бинобар ба шароити осоишта гузаштани волости Уралск ба ҳамаи шўъбаҳои уезду шаҳр таклиф менамояд ,ки ба ташкили Ҳокимияти Шўравӣ, мактабҳо ва хоҷагӣ дар волости Уралск зуд шурўъ намоянд, то ки сохти шўравӣ ба ҳимояи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш, ҷорӣ кардани маданият ва беҳтар гардондани вазъияти иқтисодии меҳнаткашон кўшиш намояд».

Дар солҳои ҷанги гражданӣ дар муҳофизати шаҳрҳо ва деҳаҳо аз ҳамлаи босмачиён қисмҳои миллии Армияи Сурх, ки аввалҳо қисмҳои посбонӣ номида шуда,

---

ОХУНОВ Шавкат Махмудович, номзади илми таърих, доценти кафедраи таърихи КПСС Донишкадаи давлатии педагогии Ленинобод ба номи С. М. Киров.
ЭРКАЕВ Сафар Абдулхайрович, номзади илми таърих, муаллими калони Донишкадаи давлатии педагогии Ленинобод ба номи С. М. Киров.

аз байни аҳолии маҳаллӣ ташкил карда мешуданд, нақши калон бозиданд. Дар телеграммаи комиссари ҳарбии вилояти Самарқанд Смирнов ба комиссариати ҳарбии уезди Хуҷанд аз 16 марти соли 1920 гуфта мешуд: «Мувофиқи фармони шахсии ба ман додаи сарфармондеҳи фронти Туркистон рафиқ Фрунзе дар бораи пурра кардани қисмҳои посбонӣ аз ҳисоби мусулмонҳо барои аз ҳар волост қабул намудани бистнафарӣ одамон зуд шурӯъ кардан лозим аст. Тамоми ҷидду ҷаҳдро истифода бурд, то ки ин фармон иҷро гардида, бо ёрии комиҷроияҳои волостҳо сафи ихтиёриён ташкил карда шавад».

Комиссари ҳарбии уезди Хуҷанд Оприятнов мазмуни телеграммаро ба маълумоти комитети инқилобӣ расонд, ки аз рӯи он вай чунин қарор қабул мекунад: «Телеграммаро барои иҷро қабул кардем: аз ҳар волост 20 нафарӣ, дар шаҳри Хуҷанд тахминан аз ҳар маҳалла як нафарӣ ихтиёриён қабул карда мешаванд. Ба комитети ҳизбӣ лозим аст, ки ба забони мусулмонӣ хитобномаи дахлдор тартиб диҳад. Барои ташвиқот ва иҷрои супориш ҳамроҳи комитети инқилобӣ ва комитети ҳизбии волост кормандони ҳизбӣ фиристода шаванд, сардори милиция аз тарафи худ барои қабули ихтиёриён бояд ёрии амалӣ расонад. Синни ихтиёриён аз 20 то 30 муқаррар карда шавад».

Комитети инқилобӣ қабули ихтиёриёнро ба Армияи Сурх ѐке аз вазифаҳои асосии худ шуморида, дар байни омма кори тарғиботӣ ва ташкилотчигиро вусъат дод. Аллакай 4 май ҳамон сол ба ротаи посбонии Хуҷанд 130 нафар ихтиёриён номи худро нависонданд. «Ба ҳокимиятдорони ҳарбӣ ёрии ҳамаҷониба расонда шуд, — чунин телеграмма дод комитети инқилобӣ ба Тошканд, — сафарбаркунӣ бо истиснои волости Уралск, ки онро дастаи роҳзанон иҳота кардааст, бомуваффақият гузашт.

Дар волости Дилварзин сафарбаркунӣ бинобар ҷой гирифтани дастаҳои роҳзанон боз дошта шуд».

Дар баробари ин комитети инқилобӣ масъалаҳои хоҷагиро аз madди назар дур немекард ва барои ҳар як пуд ғалла мубориза мебурд. Дар ин бора нафақахӯри шахсӣ Аҳмад Бобохонов, ки ҳамон солҳо ходими бюрои ҳарбию озуқаворӣ буд, нақл мекунад. Командири отряди озуқаворӣ артелҳои ҳунармандӣ ташкил намуда, ислоҳоти обу заминро гузаронда, мактабҳои нав мекушод (муаллим М. Ҳасанов — нафақахӯри шахсӣ он солҳоро нағз дар хотир дорад), дар рӯзи иди якуми Май шанбегӣ мегузаронд.

Дар аввали соли 1921 вилояти Фарғона, ки то моҳи декабри соли 1921 уезди Хуҷанд ва то соли 1926 ҳудуди ноҳияҳои ҳозираи Ашт, Исфара ва Конибодом ба ҳайати он дохил мешуданд, боз ба арсаи муборизаи шадид бо босмачиён табдил ёфт. Сардорони босмачиён бо тарғиботи бардурӯғи худ деҳқонони гӯлу гумроҳ ва бесаводро ба дастаҳои худ ҷалб мекарданд.

Дар ҳудуди шимоли Тоҷикистон базаи калони такьягоҳи босмачиёни қариб тамоми Осиёи Миёна — бегии Мастчоҳ вуҷуд дошт, ки онро бег Саидамир Аҳмадхон қароргоҳи асосии муҳофизатгарони ислом эълон карда буд. Вақте ки қисмҳои полки ҷоруми тирандозии Туркистон ба ноҳияҳои дигари вилояти Фарғона фиристода шуданд, вазъият дар нимаи дуюми моҳи феврали соли 1922 махсусан хафнок гардид. 27 феврали соли 1922 комитети инқилобӣ ба комитети ҳизбӣ ва комиҷроияи вилояти Самарқанд ба ин мазмун телеграмма фиристод: «Полки ҷорум аз Хуҷанд меравад, дастаи Ислом (2000 нафар) ба волости Собиров мегузарад, то рафтани полк қисми дигарро фиристодан лозим, ҷораҳо бинед, дар акси ҳол Хуҷанд истодагарӣ карда наметавовад». Аммо шаҳр истодагарӣ кард. Зеро қисмҳои бригадаи 8-уми савора омада расида, роҳи босмачиёнро бастанд.

Дар моҳи маи соли 1922 дар муборизаи зидди босмачигарӣ гардиши қатъӣ ба амал омад: ба дастаҳои ғоратгарон якчанд зарбаи сахт зада шуд, ки онҳо дигар ба худ омада натавонистанд. Тобистон ва тирамоҳи ҳамон сол қувваҳои асосии босмачиён дар шимоли Тоҷикистон ғайр аз Мастчоҳ торумор гардиданд. Ба ин аз бисёр ҷиҳат отрядҳои партизанӣ, ки аз байни аҳолии маҳаллӣ ташкил ёфта буданд, мусоидат намуданд. Деҳқонон ин отрядҳоро аз ҷиҳати моддӣ ба ҳимоя гирифта, ба сафи онҳо одамони беҳтаринро мефиристоданд.

Дар бораи ташкил ва фаъолияти отрядҳои ихтиёрии партизанӣ таваққуф намудан ҷолиби диққат мебуд, зеро ин масъала дар адабиёти таърихӣ ҳанӯз ба таври кофӣ инъикос наёфтааст.

Ташкили отрядҳои партизанӣ дар шимоли Тоҷикистон моҳи марти соли 1922 оғоз гардид. Дар қарори маҷлиси конференцияи ҷоруми раисон, рафиқони раисҳо ва котибони комитетҳои инқилобии волостҳои уезди Хуҷанд, ки 10 марти соли 1922 баргузор гардидааст, чунин навишта шудааст: «Барои мубориза бо босмачиён дар қишлоқҳо ва волостҳо таҳти масъулияти шахсии комитетҳои инқилобии волостҳо аз байни аҳолии маҳаллӣ, ки ба Ҳокимияти Шӯравӣ содиқанд, отрядҳои партизанӣ ташкил карда шаванд». 4 марти соли 1922 рӯзи ташкильёбии отряди ихтиёрии партизании мусулмонони Хуҷанд шуморида мешавад: дар ин рӯз намояндагони комитетҳои маҳаллаҳои шаҳр — котиби масъули комитети уездию шаҳрии ҳизбӣ А. Раҳимбоев, раиси комитети уездию шаҳрии инқилобию ҳарбӣ Аҳмадбеков, мудири бюрои сиёсӣ Ш. Раҷабов дар бораи ташкили отряди партизанӣ барои аз ҳамлаи дастаҳои ғоратгарон муҳофизат намудани шаҳр ба фармон имзо карданд. Осимхон Қосимов командири отряд, В. Бельцер комиссари сиёсии он таъин шуданд. Ба

ҳайати отряд 65 нафар одамон дохил гардиданд.

Дар бораи чи андоза муҳим будани ташкили отрядҳои партизанӣ мактуби ба комитети инқилобии вилояти Самарқанд фиристодаи шӯъбаи комитети инқилобии Хуҷанд аз 3 маи соли 1922 гувоҳӣ медиҳад. Дар он гуфта шудааст, ки танҳо ба туфайли барпо кардани отрядҳои мазкур мубориза бо босмачигарӣ бештар муташаккилона гардида, имкон дод, ки ноҳияҳои алоҳида аз босмачиён тоза карда шаванд.

Дар он солҳои харобӣ ва гуруснагӣ барои наздик кардани аҳолии маҳаллӣ бо Армияи Сурх ва ба он расондани ёрии моддӣ шефигарӣ ҷорӣ карда шуд. Одамони меҳнаткаш, ки аз ҷанги чорсолаи гражданӣ хароб шуда буданд, захираи ночизи озуқавориро бо аскарони сурх ихтиёран ба ҳам медиданд. Комитети инлобии Хуҷанд моҳи маи соли 1922 шефии инқилобии волости Ғулакандоз, шӯъбаи коммуналӣ, правленияи ҷамъияти матлубот, идораи маҳсулоттайёркунии № 12 ва дигаронро ба қисмҳои Армияи Сурх қайд намуд.

Пештар аз ин, дар рӯзи чорсолагии ташкильёбии Армияи Сурх комитети инқилобии Хуҷанд 97 пуд зардолуи қоқ ва 1986 қуттӣ гӯгирд ҷамъ оварда, ба бригадаи 8-уми савора, ки ба шефӣ гирифта буд, чун тӯҳфа супорид. «Дар рӯзи чорсолагии ташкильёбии Армияи Сурх, — гуфта шудааст дар телеграммаи табрикӣ ба командири бригадаи 8-уми савора, — комитети ҳарбию инқилобии Хуҷанд ва комитети шаҳрию уездии Партияи Коммунисти Туркистон ҳамаи шумо, рафиқони азизро, табрик мекунанд ва орзу менамоянд, ки дар оянда шумо бар душманони ҳокимияти коргарону деҳқонон ғолиб бошед. Мо аз тарафи худ ҳамаи чораҳоеро мебинем, то ки шароити душворе, ки дар он шумо барои хушбахтии халқи меҳнаткаш вазифаи худро адо мекунед, сабук гардад.

Зинда бод Армияи Сурх, ки байрақи сурхро баланд бардошта, пеш мебарад!»

Дар он давраи душвор шаҳри Хуҷанд маркази ҷозибаи ҳамаи қувваҳои инқилобӣ, пункти асосии такьягоҳи Ҳокимияти Шӯравӣ дар шимоли Тоҷикистон буд. Дар ин ҷо моҳи октябри соли 1921 ба муносибати эълон шудани вазъияти ҳарбӣ дар уезд комитети уездию шаҳрии ҳарбию инқилобӣ тамоми ҳокимиятро ба дасти худ гирифта, якҷоя бо комитети ҳизбии уездию шаҳрӣ ба органи олии ҳокимият ва штаби оперативии роҳбарӣ ба муборизаи зидди босмачиён табдил ёфт.

Р. Юсуфов раиси комитети инқилобӣ таъин шуд, дере нагузашта ӯро узви КИМ Туркистон интихоб намуданд. Ба ҳайати комитети инқилобӣ дар вақтҳои гуногун Д. Мурзак, А. Раҳимов, А. Раҳимбоев, М. Хоҷаев, Ҷ. Зокиров, Ш. Раҷабов, М. Назаров, Каримов, Масаидов, Сергеев, Савкин дохил мешуданд.

Тирамоҳи соли 1921 комитети инқилобӣ комиссияи экспедиционии кормандони масъулро (Аҳмадбеков, Боймуҳаммадов, Бельцер, Стерлигов, Усмонов, Маҷидовро) ба қишлоқҳо фиристод, ки он сиёсати давлатро дар соҳаи сиёсати нави иқтисодӣ фаҳмонда дода, қисми зиёди аҳолиро ба тарафи ҳокимияти Шӯроҳо ҷалб намуд.

Аъзои комитети инқилобӣ ва бюрои сиёсӣ (чекистҳо) дар байни босмачиёни қатории фиребхӯрда кори зиёди тарғиботӣ ва фаҳмондадеҳӣ бурданд. Ба туфайли нағз ба роҳ мондани разведка қисмҳои Армияи Сурх ҳамеша медонистанд, ки қувваҳои асосии босмачиён дар куҷост, ба онҳо чи тавр номаълум наздик шаванд ва ба онҳо кай зарба расонанд.

Қариб 50 қарори маҷлисҳои комиҷроия ва комитети инқилобии уезди Хуҷанд боқӣ мондааст, ки ба бисьёрии онҳо А. Раҳимбоев, А. Мавлонбеков, Ҷ. Зокиров ва дигарон имзо кардаанд. Ин қарорҳо дар бораи маҳорату қобилияти ҳизбиён дар бобати муайян кардани масъалаҳои асосию куллӣ ва ба ҳалли онҳо равона намудани ҷидду ҷаҳд гувоҳӣ медиҳанд. Комитети инқилобии Хуҷанд нисбат ба ташкилотҳои шӯравию хоҷагӣ серталабӣ зоҳир намуда, ба такмил ёфтани кори ходимони онҳо муваффақ мегардид. Комитети инқилобӣ барои васеъ кардани шабакаи маорифи халқ, баланд бардоштани маданияти меҳнаткашон мунтазам ғамхорӣ мекард. Дар ин кор комитети инқилобӣ ба мутахассисони рус умеди калон дошт, одамонро барои кор дар шароити мураккаби онвақтаи Осиёи Миёна хоста мегирифт. Съезди V уездии Шӯроҳои Хуҷанд дар моҳи ноябри соли 1922 комитетҳои инқилобиро бинобар адо кардани вазифаашон барҳам дод.

# СССР—МАЪВОИ УМУМИИ МО



**Соли 1989-ум дар ҳаёти яҳудиёни бухорой дигаргунии куллӣ ба амал омад. Дар Тоҷикистон Ҷамъияти дӯстдорони маданияти яҳудӣ «Ҳоверим» таъсис ёфт. Ба шарофати бозсозӣ ва ошкорбаёнӣ яҳудиёни бухорой ҳам ба мурооду матлаби худ мерасанд.**

**Яҳудиён яке аз халқҳои қадимтарини ҷаҳон ба шумор мераванд. Онҳо таърихи чандҳазорсола доранд. Ин мардуми азияткашида зулму асорати зиёде аз сар гузаронда аз ватан дур ва дар тамоми гӯшаҳои дунёи пароканда гардидааст. Дар сарзамини суғду бохтар пайдо шудани яҳудиён таърихи тақрибан сеҳазорсола дорад.**

**Ба халқи яҳуд фақат дар солҳои Ҳокимияти Шӯрой муяссар гардид, ки бо ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатамон баробарҳуқуқ гардад ва мисли тамоми одамони шӯравӣ ҳаёти хушбахтона ба сар барад.**

**Дар Тоҷикистон дар айни ҳол қариб бист ҳазор нафар яҳудиёни бухорой зиндагонӣ мекунанд, ки бештар аз 15 ҳазор нафарашон дар Душанбе мебошанд.**

**Дар солҳои Ҳокимияти шӯравӣ дар Тоҷикистон яҳудиён дар қатори дигар миллату халқиятҳои Ватанамон дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ заҳмат кашиданд. Дар бунёди корхонаҳои саноатӣ, иншоотҳои обьёрӣ, сохтмони роҳҳои нақлиёт ва ғайра саҳми босазо гузоштаанд. Дар солҳои аввали ташкильёбии ҷумҳурияти Тоҷикистон бисьёр намояндагони халқи яҳуд дар ташкилотҳои ҳизбӣ, шӯравӣ ва касабавӣ кор мекарданд. Собиқ котиби Комитети ҳизбии вилояти Сталинобод ва баъдҳо муҳаррири рӯзномаҳои «Тоҷикистони Сурх» ва «Газетаи муаллимон» Нисон Фузайлов, кормандони масъули ҳизбӣ Абраҳом Хонимов, Берта Данилова, Тамара Исҳоқова, коркунони масъули шӯравӣ Яъқуб Исохоров, коркуни масъули Иттифоқҳои касаба Яъқуб Исҳоқов ва бисьёр дигарон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.**

**Агар дар солҳои сивуму чилум намояндаҳои халқи яҳуд дар аппаратҳои ҳизбӣ, шӯравӣ ва касабавӣ кор карда, дар шӯроҳои ҷумҳурӣ ва маҳаллӣ намояндаҳои худро дошта бошанд, ҳоло дар корҳои масъулиятноки ҳизбию давлатӣ намояндагони онҳо кам дида мешаванд. Дар бораи депутатҳо бошад, ҳоҷати гап ҳам нест.**

**Дар солҳои шахспарастӣ ва карахтӣ як қисми равшанфикрон ва аҳли адаби яҳуд ба тӯҳматҳо гирифтор шуданд. Онҳоро ба зиндонҳо партофтанд. Миллатчиён, шовинистҳо, маҳалпарастон ва баъзе аз одамони бадкин барои яҳудиёни бухорой маҳдудиятҳоро ба вуҷуд оварда буданд. Яҳудиёни бухорой маҷбур мешуданд, ки ба давлати Исроил ва дигар мамлакатҳои хориҷа муҳоҷират кунанд...**

**Дар назди аъзоёни Ҷамъияти «Ҳоверим» вазифаҳои фахрӣ ва масъулиятнок меистад, ки ин маҳдудиятҳо ва беадолатиҳоро аз сари роҳ дур карда, адабиёт, санъат, маданият, театр, забони модарӣ, урфу одат, рӯзномаву маҷаллаҳои дар солҳои шахспарастӣ ва карахтӣ барҳамхӯрдаро аз нав барқарор намоянд. Онҳо ният доранд дар бораи одамоне, ки дар солҳои муқаррар гардидани Ҳокимияти Шӯравӣ дар Тоҷикистон ва дигар республикаҳои бародарӣ поягузори ҳаёти нав буданд, ҳикоят карда, ба мустаҳкам шудани дӯстии байни халқҳо ва ҳамдигарфаҳмии миллату халқиятҳо мусоидат намоянд.**

Дар ПОЁН дар бораи яке аз онҳо нақл карда мешавад.

Ҳизби Коммунистӣ ва Ҳукумати шӯравӣ баъди ғалабаи Инқилоби Октябрь сиёсати тадриҷан навсозии социалистии деҳотро пеш гирифтанд.

Дар ҳуҷҷатҳои таърихӣ гуфта мешавад, ки дар Тоҷикистон хоҷагиҳои коллективӣ бори аввал солҳои 1918—1919 дар районҳои шимолӣ дар рафти милликунонии замин ба вуҷуд омаданд, вале зуд аз байн рафтанд. Суръати сохтмони колхозироислоҳоти обу замин, ки дар округи Хуҷанд солҳои 1925—1926 гузаронда шуд, тезонид ва дар натиҷа 13 колхоз барпо гардид. Соли 1927-ум колхозҳо дар ноҳияҳои марказ ва ҷануби ҷумҳурият ба вуҷуд омаданд.

Колхозҳо асосан дар заминҳои давлатӣ ташкил ёфта, аз ҷиҳати таркиби иҷтимоӣ аз камбағалону батракҳо иборат буданд.

Коллективонӣ танҳо 1,5 фоизи хоҷагии деҳқониро фаро мегирифт.

Дар қишлоқҳои Тоҷикистон, чун дигар деҳоти шӯравӣ, ташаккули синфӣ ҷараён меёфт. Унсурони истисморгар ошӯбу сӯиқасдҳо карда, дастаҳои аксулинилобчиёни мусаллаҳ ташкил менамуданд, хуруҷҳои дастаҳои босмачиён авҷ мегирифт.

Бо вуҷуди ин дар деҳоти тоҷик то эндозае болоравии хоҷагии коллективӣ ба назар мерасид.

Дар ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ, вилоятҳои мухтор, кишварҳо ва округҳои миллӣ ташкил ёфтани Ҷамъияти рафиқонаи коркарди замин (ОЗЕТ) низ ба ин мусоидат кард. Дар ҷумҳурияти мухтори Тоҷикистон ҳам ин гуна ҷамъият ташкил гардид. Раиси он Нусратулло Махсум буд. Намояндагони ҳамаи миллату халқиятҳои ҷумҳурият ба ин ҷамъият муттаҳид мешуданд. Яҳудиёни бухорой ҳам дар канор наистоданд.

Дар атрофи Самарқанд ду колхози калон, Бухоро, Кармина, Шаҳрисабз, Чинос, водии Фарғона ва дигар ноҳияҳо хоҷагиҳои серсоҳаи коллективии яҳудиён ташкил ёфтанд, ҷамъ 28 колхоз ба таври расмӣ эълон шуд. Дар ҳудуди Тоҷикистон бошад ,соли 1927-ум аввалин колхози яҳудиён дар Шӯрои қишлоқи Гулистон, райони Сталинобод (Ленини ҳозира) бунъёд гардид. Раиси он коммунист Михоэл Исроэлов буд.

Ташкили ин хоҷагӣ заҳмату машаққати зиёдеро талаб кард. Дар он солҳо эшону муллоҳо, душманону вайронкорон ва миллатчиёни бадкин ба ташкили хоҷагиҳои коллективӣ муқобил баромада, бо ҳар роҳ сари мардумро гиҷ карда, шахсони сустиродаро ба тарафи худ мекашиданд. Баъзе фаъолони ОЗЕТ аз дасти бадкирдорон нобуд мешуданд.

Душманон мисли давраи пеш аз инқилоб, нисбат ба намояндагони дигар миллатҳо хусумат доштанд. Ин масъала коркунони ҳизбӣ ва Шӯрои ҷумҳуриятро ба ташвиш андохт. Як қатор тадбирҳо андешида шуд. Яке аз онҳо бо ҳам дӯсту наздик кардани ҳамаи миллатҳо буд.

Раиси Комитети Марказии Иҷроияи Ҷумҳурияти мухтори Тоҷикистон Нусратулло Махсум шахсан ба истиқоматгоҳҳои яҳудиён омада, бо намояндагони обрӯманди онҳо Довиди Калонтар, Мулло Яҳиэл Митонов, Мӯше Хаимов, Михоэл Исроэлов ва дигарон машварат кард.

— Шумо мардуми нек, хайрхоҳ ва меҳнатдӯст ҳастед, — гуфт ҳангоми хайру хуш Нусратулло Махсум. — Дасти ёрии шуморо металабем, аз душвориҳо наҳаросед, ба деҳот биёед, ба ҳизби Ленин такья кунед.

— Бо ҷону дил, — ҷавоб дод Довиди Калонтар. — Ба мардум гуфтугӯ мекунем, фикри онҳоро мегирем, ба маълумоти шумо мерасонем.

Довиди Калонтар, ки дар солҳои бистум ва сиюм оқсақоли ҷамоаи яҳудиёни Душанбе буд, ҳамон бегоҳ дар ҳавлии худ ҳамаи яҳудиёнро ҷамъ оварда гуфт:

— Бародарон, гузаштагони мо зироаткору чорвопарвар буданд, аз ранҷи дастонашон дастархони мардум пурнозу неъмат мегардид. Сарвари Ҳукумати Тоҷикистон Нусратулло Махсум ба мо муроҷиат карда, дасти ёрӣ талабид. Мо бояд бо меҳнати бозувонамон худамонро хӯронем. Душанбе калону обод шуда истодааст, барои халқ озуқаворӣ намерасад...

— Мо замин надорем-ку,—гуфт косибе.

— Дӯконҳои рангуборчигии худро партофта, зироаткор шавем?! — гуфт дигаре, —магар дар қишлоқҳо деҳқонон каманд?

— Дар ин давраи нотинҷӣ зироаткорӣ кардан мумкин аст? — эътироз кард Убайдов, ки бародарашро босмачиён парронда буданд.. — Ҳатто рӯзона ба соҳили дарьё рафта намешавад. — Худатон медонед, ки босмачиён ҷӯи обро бастанд, як ҳафта ба шаҳрамон об надоданд. Бародарам Исроэл ҳангоми кушодани ҷӯи об шаҳид шуд.

Ҳар кас ҳар чӣ мегуфт. Довиди Калонтар бошад, ором истода гӯш мекард.

— Шумо чӣ фикр доред? — муроҷиат кард Довиди Калонтар ба Михоэл Исроэлов, — шумо коркуни масъули ОЗЕТ, узви фирқа.

— Ман, — гуфт Михоэл Исроэлов, — суханони ҳамсояҳо ва рафиқонамро бо диққат гӯш кардам. Мо ҳеҷ касро маҷбур намекунем, ки пешаашро тарк карда, зироаткор шавад. Касе ки хоҳиш дорад, марҳамат. Даҳ оила аллакай аъзои ОЗЕТ шуд. Аммо ин барои ташкили хоҷагии рафиқонаи коркарди замин кифоя нест.

— Чӣ бояд кард? — пурсид Довиди Калонтар.

— Аз дигар ҷойҳо қувваи коргарӣ овардан лозим, — ҷавоб дод Михоэл Исроэлов. — Барои ин маблағ дорем. Фақат як чиз моро ба ташвиш меандозад. Ин ҳам бошад, манзилгоҳи муҳоҷирон. Меҳмонхонаи давлатӣ нест.

— Илоҷашро меёбем,— дилпурона гуфт Довиди Калонтар, — ман дар ҳавлии худам ду-се оилаи муҳоҷиронро қабул карда метавонам. Худоро шукр, ки инсоф дорем...

Михоэл Исроэлов ва Довиди Калонтар баъдтар ба назди Нусратулло Махсум омада андешаҳои худро баён карданд.

— Масъалаи манзил бошад, ҳал шуд, —изҳор намуд Довиди Калонтар, — ҳар як хонавода як-ду оилаи муҳоҷиронро қабул мекунад.

Ҳукумати ҷумҳурият барои овардани муҳоҷирон 21 ҳазор сӯм ҷудо кард, ки ин дар шароити буҷети соли 1926-ум маблағи калон буд. Михоэл Исроэлов ба Бухоро, Мулло Яҳиэл Митонов ба Самарқанду Шаҳрисабз ва дигарон ба водии Фарғона рафта, муҳоҷирон оварданд. Яҳудиёни Душанбе муҳоҷиронро меҳрубонона пазируфтанд.

Бояд хотиррасон кард, ки дар ин кори наҷиб самарқандиҳо фаъолият нишон доданд. Аз маҳаллаи Шарқи яҳудиёни Бухо-

рой бештар аз 40 хоҷагӣ ба Душанбе барои ташкили хоҷагии коллективона кӯч кашид.

Ҳамин тавр, дар доираи ОЗЕТ соли 1927-ум дар яке аз даштҳои урьёни Тоҷикистон аввалин колхоз ташкил ёфт, ки ба он Нусратулло Махсум ном ниҳоданд. Вай 80 хоҷагӣ дошт, ки бештар аз 70 фоизи онҳо яҳудиёни бухороӣ буданд. Дар маҷлиси нахустини муҳоҷирон Михоэл Исроэлов раиси колхоз интихоб гардид.

Кор душвор ва пурмашаққат буд. Деҳқонони яҳудӣ дар соли аввал тақрибан 200 гектар пахта, ғалла ва сабзавот кошт анд. Онҳо соли нахуст ҳосили дилхоҳ ҷамъоварӣ карда натавонистанд, зеро таҷрибаашон кам буд. Сониян, ҳамаи корҳо дастӣ ва бо омоч ба ҷо оварда мешуд. Об намерасид. Унсурони бадкирдор обро мебастанд, ниҳолҳоро хушк мекарданд, ғаллазорро оташ мезаданд.

Ин вазъият деҳқонони колхозро водор намуд, ки дар киштзор навбатдории шабонарӯзӣ ҷорӣ намоянд. Штаби мубориза ба муқобили бадкирдорон ташкил ёфт. Калтакдорони Сурх ҳамраъи зироаткорони яҳудӣ шуданд. Аскарони Сурх ҳам ба ёрии онҳо омаданд...

«Кӯр асояшро як бор гум мекунад» — мегӯянд. Деҳқонон тадбирҳои муфид андешиданд. Зимистони соли 1928-ум иншооти нави обьёрӣ сохтанд. Оби дарьёро ба киштзор ҷорӣ намуданд, тухмиро сари вақт тайёр карда, кишти пахта, ғалла ва сабзавотро дар мӯҳлатҳои хуби агротехникӣ гузаронданд. Курс кушоданд. Деҳқонони кордон таҷрибаи худро омӯзонданд... Раиси кордон масъулияти ҳар деҳқонро нисбат ба иҷрои вазифааш баланд бардошт. Ба муқобили душманон муборизаи сахт бурданд. Одамони некиродаи маҳаллиро ба аъзогии колхоз қабул карданд. Шумораи хоҷагӣ дар колхоз ба 120-то расид. Колхоз рӯ ба тараққӣ ниҳод, ба ивази маҳсулоти фурӯхтааш даромади калон гирифт. Ба рӯзҳои меҳнати деҳқонон бештар пул тақсим карда шуд. Беҳтар шудани зисту зиндагонии деҳқонон ба пешрафти кор кӯмак расонд. Майдони пахта ва дигар зироатҳо васеъ шуд, ҳосил баланд гардид. Фермаи чорвопарварӣ ҳам ба вуҷуд омад. Саршумори чорвои ҷамъиятӣ афзуд. Истеҳсоли гӯшту шир зиёд шуд. Колхоз дар соли дуюми мавҷудияташ автомобиль харид.

Ҳукумати ҷумҳурият соли 1929-ум ба ин хоҷагии намунавӣ трактор ҳам дод. Ин меҳрубонӣ зироаткорони яҳудиро ниҳоят шоду масрур гардонд. Ҳама аз сидқи дил меҳнат мекарданд.

Ба шарофати кордонӣ ва ташкилотчигии раис Михоэл Исроэлов ва фаъолон колхоз овозадор гардид. Номаш ба лавҳаи Фахрии Комитаи Марказии Иҷроияи ҷумҳурияти шӯравии Тоҷикистон навишта шуд. Худи раис ва пешқадамони истеҳсолоти хоҷагӣ бо инъомҳои қимматбаҳо сарфароз шуданд. Ин қатрае буд аз баҳри хизматҳои барҷастаи Михоэл Исроэлов дар колхози ба номи Нусратулло Махсум.

Хизматҳои Михоэл Исроэлов дар буньёду пойдор намудани Ҳокимияти Шӯравӣ дар Бухорои Шарқӣ калон аст.

... Ғалабаи Инқилоб дар Бухоро дар шуури Михоэл Исроэлов ҳам дигаргуниҳо ба амал овард. Чашмаш ба ҷаҳони нав кушода шуд. Ҳаёти худро бо Аскарони Сурх пайваст. Ба онҳо хизмат мерасонд: либос медӯхт, тарҷумонӣ мекард. Дар қисми ҳарбӣ узви ҳизб гардид.

Коммунист Михоэл Исроэлов бо Аскарони Сурх барои аз зулми мирони музофотҳо наҷот додани мардуми кӯҳистон ба ёрӣ омад. Аҳолии Косону Қаршӣ, Тирмизу Деҳнав, Ҳисору Душанбе озодкунандагони худро самимона пешвоз мегирифтанд, ки дар байни онҳо коммунисти ҷавон Михоэл Исроэлов низ буд.

Дар пеш вазифаҳои калону масъулиятнок буданд. Ин ҳам бошад ташкили ҷумҳурияти мухтори Тоҷикистон дар ҳайати республикаи шӯравии Ӯзбекистон буд.

Аксарияти мардуми кӯҳистони тоҷик бесавод буданд. Фақат эшону муллоҳо ва баъзе бойбачаҳо савод доштанду халос. Онҳо ба сохтмони ҳаёти нав муқобилият нишон медоданд.

Ҳукумати инқилобии Бухоро аъзои ҳизб ва одамони некиродаро даъват намуд, ки дар байни аҳолӣ корҳои тарғиботию ташвиқотӣ баранд. Гурӯҳи тарғиботчиёне, ки дар ҳайати он Михоэл Исроэлов ҳам буд, дар пойдор гардидани ҷумҳурияти мухтори Тоҷикистон саҳми босазо гузошт.

Баъди таъсис ёфтани ҷумҳурият масъалаҳои дигар ҳам ба миён омаданд. Ташкили ОЗЕТ диққати ҳамаро ба худ мекашид. Дар ин кор мавқеи Михоэл Исроэлов калон буд.

Михоэл Исроэлов на фақат раиси кордон ва деҳқони асил, инчунин коммунисти қавииода буд. Ӯро соли 1929 ба Узвияти Комитети Марказии Иҷроияи ҷумҳурияти Тоҷикистон даъвати сеюм интихоб намуданд.

Комитети Марказии Иҷроия ва ҳукумати ҷумҳурияти Тоҷикистон қобилияти ташкилотчигии Михоэл Исроэловро ба назар гирифта, барои ташкили хоҷагиҳои нав дар водиҳои Вахшу Ҳисор, гурӯҳи районҳои Кӯлоб, кӯҳистони Қаротегину Дарвоз, водии Зарафшон, ноҳияҳои шимолӣ ва Помири баландкӯҳ ба кори масъулиятноки ОЗЕТ пешбарӣ карданд. Бо ташаббус ва ғайрати ин марди кордон дар кишвари тоҷикон колхозҳои нав ташкил ёфтанд.

Ҳуҷҷатҳое, ки дар Архиви Давлатӣ маҳфузанд, аз корҳои шоёну ибратангези аввалин раиси колхози ҷумҳурияти шӯравии Тоҷикистон, ташкилотчӣ ва инсони ҳақиқӣ Михоэл Исроэлов шаҳодат медиҳанд.

Ман бори аввал бо Михоэл Исроэлов соли 1940 дар дармонгоҳи шаҳри Душанбе вохӯрда будам. Ҳамон вақт бемор менамуд. Аз харак хеста, ба ин марди миёнақади мӯйлабдор ҷо додам.

— Фарзанди одами асил менамой. Барака ёбй, писарам. Миёнам дард мекунад. Хеле азоб медиҳад.

— Ҳоло шумо бӯзбала-ку?

— Чи хел бӯзбала?! — сарашро боло карда гуфт ӯ. — Чандин солҳо даст дар хоку об. По дар чоруғу мӯза. Сармою гармо дар саҳро! Миёнат дард намекунад?! Пӯлод бошад ҳам, об мешавад!

Вай каме хаму рост шуда, миёнашро чандин маротиба молид, ду-се бор чуқур нафас кашид. Баъд ба ман чашм дӯхта гуфт:

— Писарам, гӯшҳоят суп-сурх шуда аст, бинниат теғ кашида аст, чи хел касалӣ? —Вараҷа, бисьёр сулфа мекунам, шаб арақ мерезад. — Чандсолай? — Ҳабдаҳсола. — Мехонй ё кор мекунӣ? — Кор мекунам. — Дар куҷо? — Дар рӯзнома. — Вазифаат чист? — Мухбир. — Касби хуб. Аз тамоми воқеаҳо хабардор. Чанд сол боз кор мекунӣ?

— Як сол шуд. Ҳини донишҷӯ буданам ба ин кор шавқу ҳавас доштам. Пас аз хатми омӯзишгоҳ ба редакцияи рӯзнома ба кор омадам.

— Агар дар раҳат рост гардӣ одами дуруст мешавӣ, — ҷиддан гуфт ҳамсӯҳбатам. — Аз дастат биёяд, ба ҳама некӣ кун. Некӣ некӣ мебиёрад.

— Шумо одами кордида менамоед?

— Кори ҳаққу гапи ҳақ ба ҳар кас маъқул нест Гапи ҳақ талх мешавад. Талх бошад ҳам, гапи ҳақа гӯй! Дурӯғ, фиреб, тӯҳмат поя надорад! Дар солҳои сиву шашум ва сиву ҳафтум баъзе мухбирони гаправ саргаранг буданд. Ба ҳаққи одамони пок тӯҳматҳо карданд. Бо иғвои ду-се нокас бисьёр одамони поквиҷдон ноҳақ рафтанд. Шикори сайёд на ҳама вақт барор дорад, рӯзе мешавад, ки ба панҷаи паланг меафтад. Бисьёр мухбиронро дидам. Ростгӯяш монду каҷфаҳмаш ғелид. Писарам, ту ҳоло ҷавон ҳастӣ, ба маслиҳат гӯш деҳ! Қаламро рост гир. Каҷ кардӣ, меафтӣ!

— Шумо одами ранҷида менамоед?

— Не, писарам. Ҳаёт ин мубориза аст. Дар ин мубориза онҳое ғолиб мебароянд, ки ростқавл, матин ва дар роҳи худ устувор бошанд. Ҳаёт ин санги маҳак аст! Кӣ ҳақ ва кӣ ноҳақ аст, худаш нишон медиҳад!

Гуфтаҳои ин марди дуньёдида ба ман рӯҳи тоза ва илҳом бахшид. «Қаламро рост гир. Каҷ кардӣ, меафтӣ!» Ин суханони ӯ бароям панд гардид ,ба роҳи дуруст ҳидоят намуд.

Ветерани хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон, коммунисти қавиирода Михоэл Исроэлов сазовори таҳният аст. Мутаассифона, ном ва фидокориҳои ин марди матинирода, яке аз муборизони баҳри сохтмони ҳаёти нав ва фаъолияти кишоварзии яҳудиёни бухорой тамоман фаромӯш шудаанд. Ин касофати солҳои шахспарастӣ ва карахтист.

Михоэл Исроэлов дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳам корнамоиҳо кард. Дар яке аз қисмҳои ҳарбӣ хизмат карда, дар ғалабаи бузурги халқи шӯравӣ бар душмани ашаддии инсоният Германияи фашистӣ саҳми худро гузошт. Ба зодгоҳаш баргашт ва то ба нафақа бароманадаш дар органҳои болоии хоҷагии қишлоқи республика пурсамар кор кард.

Михоэл Исроэлов ҳафт фарзанд дорад. Онҳо дар Душанбе зиндагӣ доранд. Дар соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ кор мекунанд. Дар байни онҳо номзади илм, муҳандис, омӯзгор, рассом ва дорои касбҳои гуногун ҳастанд. Фарзандон бо номи неки падар фахр мекунанд. Насиҳат ва гуфтаҳояшро ба амал мебароранд.

Соли 1989 ба зодрӯзи ин марди наҷиб сад сол пур шуд. Оре, номи Михоэл Исроэлов барин мардони нек фаромӯш намешавад. Ёдашон ба хайр!

**Борис ИСҲОҚОВ,**
**мудири секцияи матбуот ва нашриёти ҷамъияти «Ҳоверим», узви Иттифоқи журналистони СССР.**

Ба матбаа 26.01.90 супурда шуд. Ба чопаш 05.03.90 имзо шуд. КЛ 04652. Формати 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Қоғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 13896 нусха (ба забони тоҷикӣ — 9876, ба забони русӣ — 4020). Супориши № 1415. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!



# Коммунисти Тоҷикистон

4
АПРЕЛЬ
1990

МАҶАЛЛАИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ҲИЗБИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД • ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



Нашриёти КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон

ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони ҳизбӣ ва шӯравӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ,
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО: 734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

*Лоиҳаро Пленуми февралии (соли 1990) КМ ҲКИШ маъқул донистааст*

# БА СӮИ СОЦИАЛИЗМИ ИНСОНДӮСТОНАЮ ДЕМОКРАТӢ

## (Барномаи КМ ҲКИШ ба Анҷумани XXVIII ҳизб)

Фурсате, ки аз вақти мамлакатро ба бозсозӣ даъват кардани ҳизб гузашт, фурсати санҷишу озмоиши ин сиёсат гардид. Натиҷаи асосии даврaи гузариш озодии маънавию сиёсии ҷамъият буд. Мардум дар муҳити озодӣ, демократонӣ ва ошкорбаёнӣ соҳиби шаъну эътибори граждaнӣ ва миллӣ гаштанд, корҳои давлатро ба дасти худ мегиранд.

Мо медонистем, ки дигарсозии ҳақиқатан замонавии ҳаёти мамлакати азим, халқи қариб 300 миллион нафара кори оддию осон намешавад.

Оре, дар рафти бозсозӣ душвориҳои зиёд ба миён меоянд. Дар соҳаи иқтисодиёт муносибатҳои иҷтимоӣ ва муносибатҳои миллӣ, дар ҳаёти маънавии ҷамъият масъалаҳои даҳҳо солҳо ҳалнашуда ошкор гардиданд. Дар баробари ин тезутундии масъалаҳо, миқьёси дигарсозии зарурӣ назар ба тахмини аввала хеле зиёд шуда монданд. Ба ин камбудиҳо ва ғалатҳое, ки дар рафти худи амалӣ кардани дигаргуниҳо роҳ дода шуданд, илова гардиданд.

Чунин аст воқеият, тамоми таҷрибаи ҳам мусбату ҳам манфие, ки таи ин солҳо андӯхта шудаанд, имкон медиҳад дилпурона гӯем, ки ба ҷуз бозсозӣ илоҷи дигари оқилона нест. Ин ҳарчанд душвору фоҷиавист, лекин роҳи дурусти муҳайё кардани ҳаёти сазовори инсон, ба кор бурдани нерӯи мамлакати бузургамон мебошад. Бо ҳамин роҳ ҷасурона ва суботкорона пеш рафта, ба қувваҳое муқобилат нишон додан зарур аст, ки ҷамъияти моро қафо гардонданӣ ё онро ба муқовимати граждaнӣ тела доданӣ буданд.

Тезонидани суръати дигарсозиҳои оғозёфта, ҳалли масъалаҳои тезу тунди иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсӣ ҳозир масъалаи қатъӣ мебошад. Мо ба замоне расидем, ки аксари усули пештараи хоҷагидорӣ ва идора амал намекунад, усулҳои нав бошанд, ҳанӯз пурра ба кор надаромадаанд. Дар ин вазъияти гузариш ноустуворӣ, сусту заифии идора зоҳир гардида, мардумро дучори ҳарҷу марҷ мекунад. Агар ин тӯл кашад, барои халқ оқибати ҷиддии манфӣ пайдо карда метавонад.

Қатъитар амал карда, ислоҳоти пешбинигардидаро ғайратмандона ба амал баровардан илоҷи ягона аст.

Мақсади ин платформа ҳамин аст, ки баъди онро тасдиқ кардани Анҷуман, минбаъд то вақти таҳияи программаи нави ҳизб асоси принципиалии кори коммунистон, системаи роҳҳои сиёсии шароити даврaи гузариш бошад.

## I. МАЪНИИ БОЗСОЗӢ ЧИСТ, АЗ ЧӢ БОЯД ҚАТЪӢ ДАСТ КАШИД ВА ДАР МАХЗАНИ ҒОЯВИЮ СИЁСИИ ҲИЗБ ЧИРО БОЯД НИГОҲ ДОШТ

Мо қабл аз ҳама аз низоми ҳукмравой, бюрократӣ, ки ба принципҳои социалистӣ бегона аст, халос мешавем. Ғояи мо социализми инсонпарвар, демократӣ мебошад.

Роҳи дигарсозиҳои инқилобиро пеш гирифта, ишкели замони пешинро, ки барои расидан ба мақсад халал мерасонанд, бе ҳеҷ андеша дур андохтан зарур аст.

Мо ба рӯҳияи эҷодии ҷаҳонбинии материалистӣ ва методологияи диалектикии Маркс, Энгельс, Ленин вафодор будани худро собит карда, онро ба роҳбарӣ гирифта, аз бахри сароҷии идеологӣ, догматизм, носозгорӣ, нисбати ақидаю ғояҳои бегона қатъӣ мебароем.

Мо дар мавқеи синфи коргар, тамоми меҳнаткашон истода, дар баробари ин аз муносибати оддии синфӣ, ки ба сарватҳои умумихалқӣ ва умумиинсонӣ муқобил гузошта мешавад, даст мекашем.

Мо аз саросар давлатӣ гардондани ҳаёти ҷамъиятӣ, аз ҳамаи он чизҳое, ки ба зулму беадолатӣ сабаб мешуданд, имкон медоданд касонро бемалол сӯиистеъмол кунанд ва аз имтиёзҳо ноҳақ баҳравар шаванд, даст мекашем.

Аз ақидаи соддалавҳона доир ба моликияти социалистӣ ва рад кардани муносибатҳои молию пулӣ, аз ҳар гуна шаклу усулҳои идораю хоҷагидорӣ, ки инсонро аз худ дур сохта, ба имконияту истеъдоди табиӣ худро истифода бурдани ӯро намедиҳанд, даст мекашем.

Муносибати аз замони индустронии аввали меросмондаро ба табиат ҳамчун ҳадафи истисмори мунтазам рад мекунем.

Беэътиноиро нисбати сарватҳои маданию таърихии халқҳо, нисбати сармояи андӯхтаи зеҳнии мамлакат маҳкум менамоем.

Одатҳои манфии доимиро нисбат ба ҳизбҳои дигари меҳнаткашон, аз ҷумла ба ҳизбҳои социал-демократӣ, ки ба тараққиёти прогрессивии мамлакату халқҳо саҳм мегузоранд, рафъ менамоем.

Мо ҳаминро ба асос мегирем, ки беш аз пеш ба тариқи объективӣ бо ҳам вобаста шудани мамлакатҳо ва ташаккули ҷаҳони том хусусияти асосии замони нав буда, дар ин ҷаҳони том ҷамъиятҳои гуногун ҳамкорӣ мекунанд, ки озодии интихоботро нигоҳ медоранд.

ҲКИШ дар гузаштаи мо равшан фарқ кардани онро умуман муҳим мешуморад, ки аз замони ҳукмронии Сталин мерос монда буд, натиҷаи поймол кардани усулҳои социалистӣ мебошад, инчунин он чиро, ки ҳизб ва халқ ба пешрафти мамлакати худ ва тамоми инсоният саҳми ҳаққонӣ гузоштанд.

Ҳам муболиға кардани замони гузашта, сарфи назар кардани ҳақиқати пурраю даҳшатангези ҷиҳатҳои фоҷиавии таърихи мо ва ҳам хати ботил кашидани комьёбиҳои ҳақиқатан бузургу пурқимати мероси таърихии мо як хел хавф доранд, риштаи таворуси меҳнат ва мубориза̂и мардуми шӯравиро гусастан мумкин нест.

Тараққиёти социалистӣ бидуни ормон имконнопазир аст. Агар мардум таърихи худро фаромӯш кунанд, ё худ ба он беэътиноӣ намоянд, тараққиёти социалистӣ дар навбати худ аз заминаи воқеӣ маҳрум мегардад. Донистани таърих, меҳри ватан, ватандӯстӣ, ки дар шароити мо бидуни интернационализм қобили қабул нест, аломатҳои солим ва қобили ҳаёт будани халқ мебошанд.

Симои ҷамъияти оянда, ҳатто аз мо даҳҳо солҳо дурро ба тариқи мушаххас ва муфассал тасвир кардан имконнопазир аст. Фақат ҳаминаш равшан аст, ки он ҷамъияти комилан дигаре, ки дар шароити демократия, дар заминаи пешрафти тавонои маданӣ ва илмию техникӣ таъсис гардида, ба сарватҳои инсонпарваронаи халқҳои мамлакатамон

ва тамоми башарият, ҷамъияте, ки вобастагии тамаддуни табиатро дарк кардаасту дар он инсон ҳадафи ягонаи таърих аст, асос меёбад. Ин аломатҳои ташкилоти ояндаи ҷамъиятӣ моҳияти ибтидоии ғояи социалистиро ифода мекунанд, ки дар меҳнат ва муборизаи халқҳо барои озодии иҷтимоӣ таҷассум ёфтааст.

Мӯътақидӣ ба роҳи интихобшудаи социалистӣ ва ба ғояҳои Октябрь: ҳокимият ба Шӯроҳо, фабрикаҳо ба коргарон, замин ба деҳқонон, сулҳу осоиш ба халқҳо, худмуайянкунии озодона ба миллатҳо ҷамъияти моро устувор аст. Қувваи маънавию шуҷоати наслҳои калонсол фидокории онҳо баҳри ватан, хотираи муқаддаси шаҳидони солҳои озмоиши гарон бо моянд.

Ғояи адолати иҷтимоӣ бо мост, ғоя даҳҳо миллион одамонро аз нестии таърихӣ бархезонда, ба корҳое, ки давлати моро ба давлати муқтадири ҷаҳон табдил дод, илҳом бахшид. Мамлакати шӯравӣ дар роҳи аз асорати фашистӣ наҷот додани инсоният мақоми ҳалкунанда бозида, дар муборизаи халқҳо баҳри озодии миллӣ ҳомии бисёрии онҳо гардида, ба илм, техника, маданияти ҷаҳон саҳми беҳамтою нодир гузошт.

Ҳуқуқи меҳнат, таъмини нафақа, маорифу ҳифзи бепули сиҳатӣ, неъматҳои дигари иҷтимоӣ, ки дар заминаи шӯравӣ бори аввал пайдо шуданд, дастраси тамоми ҷамъияти мутамаддин гардиданд. Фаромӯш кардани ин эҳтиром накардани ҳақиқат, эҳтиром, накардани касонест, ки дар ғалаёни ғояи социалистӣ қаҳрамонию фидокории олитарин зоҳир карданд.

Чунин аст таҳдоби тафаккури бозсозӣ ва ахлоқ.

## II. ИНСОН ДАР МАРКАЗИ СИЕСАТИ ҲИЗБ

Ҳизб мақсади асосии худро дар он мебинад, ки инсонро амалан дар маркази тараққиёти ҷамъиятӣ гузорад, барои ӯ шароити муносиби ҳаёт, меҳнат, адолати иҷтимоӣ, озодии сиёсӣ, имконияти инкишофи ҳамаҷониба ва нашъунамои маънавии шахсиятро таъмин кунад. Пешрафти ҷамъиятро маҳз бояд ҳамин муайян намояд.

ҲКИШ тарафдори ҳарчи зудтар ташаккул додани кафолатҳои ҳуқуқии риоя кардани ҳуқуку озодиҳои гражданинҳо мебошад. Эътирофи озодии шахс—сарвати асосии ҳаёт ва қатъӣ пешгирифтани роҳи таъмини маҷмӯи ҳуқуқҳои гражданинҳо музаффарияти муҳимтарини бозсозианд. Акнун ин ҳуқуқҳоро устувор гардонда, барояшон таҳкурсии пойдори моддӣ, ҳуқуқӣ ва сиёсӣ бунёд кардан зарур аст.

Ҳизб шахсият ва шаъну эътибори гражданин, дахлнопазирии манзил ва моликияти ӯ, махфияти мукотибот ва гуфтугӯи телефонии вайро боэътимод ҳимоя менамояд.

Қафолатхои татбиқи ҳуқуқи меҳнат пойдор гардонда, аз ҷумла барои мувофиқи миқдору сифати меҳнат, натиҷаҳои ниҳоии он ҳақ додан шароит муҳайё мекунад;

Усули бо кор таъмин кардани одамон, омӯзиш ва бозомӯзии кадрҳоро ба роҳ мемонад, касонеро, ки онҳо касб ё ҷои корашонро тағйир медиҳанд, аз ҷиҳати моддӣ дастгирӣ менамояд:

Ҳуқуқҳои сиёсии гражданинҳоро инкишоф медиҳад ва мустаҳкам мекунад; барои иштирок кардани онҳо дар идораи корҳои ҷамъият ва давлат, озодии сухан, матбуот, митингҳо ва намоишҳо, муттаҳид шудан дар ташкилотҳои ҷамъиятӣ имкон медиҳад, дар баробари ин бояд тартиботи қонунӣ, талаби қонунҳои Шӯравӣ ҷиддӣ риоя карда шаванд;

— Озодии эҷодкорӣ ва муносибатро бо соҳибистеъдодҳо ҳамчун ба сарвати миллӣ дастгирӣ менамояд, ҳизб гуногунрангии соҳаи маданиятро ҳамаҷониба дастгирӣ намуда, дар баробари ин меъёрҳои инсонпарвариро тарафдорӣ карда, ҷамъиятро аз маданияти бардурӯғ ҳимоя

менамояд. Муносибати тиҷоратӣ ба маданияти хоси социализм мувофиқ нест;

— худмуайянкунии озодонаи маънавии инсон, озодии виҷдон ва мазҳабро тарафдорӣ мекунад. Ҳизб аз ҷаҳонбинии худ даст накашида, гуфтушуниди байни бединон ва диндоронро авҷ гиронда, сиёсатеро давом медиҳад, ки ҳамаи масҷиду калисоҳо барои дар доираи қонун озодона амал кардан имкон дошта бошанд ва дар ҳамфикрии мардум саҳм гузоранд.

Аҳамияти судро дар муҳофизати ҳуқуқҳои гражданӣ баланд бардошта, комиссияҳои ҷамъиятии давлатие барпо мекунад, ки бо кори муҳофизати ҳуқуқ машғуланд.

ҲКИШ ба ҳамин қарибиҳо дар бораи матбуот ва воситаҳои дигари ахбори оммавӣ, озодии виҷдон ва иттиҳодияҳои динӣ, иттиҳодияҳои ҷамъиятии гражданинҳо, тартиби мусофират аз ИҶШС ва ба ИҶШС, гражданияти ИҶШС, забонҳои халқҳои ИҶШС ва қонунҳои дигаре, ки ҳуқуқҳои сиёсӣ ва шахсии гражданинҳоро бояд таъмин кунанд, аҳамияти калон медиҳад.

Ҳизб барои пойдор гардондан ва инкишоф додани ҳуқуқҳои иқтисодӣ ва иҷтимоии мардуми шӯравӣ, баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии онҳо исроркорона ҷидду ҷаҳд мекунад.

Ҳизб барои иҷрои вазифаҳои зайл ҷидду ҷаҳд менамояд: муайян кардан ва қонунан собит кардани сиёсати умумии давлатии демографӣ, ки барои афзоиши аҳолӣ имкон медиҳад ва ҷараёни муҳоҷиратро мураттаб мегардонад;

татбиқи **барномаи манзил,** ки Анҷумани XXVII ҲКИШ ба миён гузоштаасту мақсади он ҳар оилаи шӯравиро то соли 2000 бо манзили алоҳида ё ҳавлии шахсӣ таъмин кардан аст, ҷидду ҷаҳд менамояд. Ин афзун гардондани суръати хеле беҳтар кардани сифати сохтмони манзилро аз ҳисоби маблағи давлат, корхонаҳо, кооперативҳо, пасандози аҳолӣ, қарзи имтиёзнок; пурзӯр кардани назорати ҷамъиятиро барои тақсими манзил;

тараққиёти комплексӣ, меъмории инсонпарваронаи шаҳру деҳкадаҳоро тақозо мекунад;

бо роҳи такмили хизмати тиббӣ дар сурати хеле зиёд кардани маблағи хифзи сиҳатӣ ва ба ин мақсад ҳарҷӣ бештар истифода бурдани захираи корхонаҳо, соҳаҳо, ҷумҳуриҳо, Шӯроҳои маҳаллӣ таъмин кардани ҳуқуқи муҳофизати сиҳатӣ;

пурзӯр кардани кафолати **муҳофизати муҳити табиии зист;**

истифодаи оқилонаи сарвати табиӣ;

қабули программаи дарозмуддати давлатии экологии мамлакат, ҷамоҳири иттифоқӣ ва худмухтор, инчунин қонунҳои муҳофизати муҳит;

такмили сохту фаъолияти ташкилотҳое, ки бо муҳофизати табиат машғуланд;

— инкишоф додани тамоми соҳаҳои **саводомӯзӣ, маориф ва маданият,** ба ин мақсад зиёдтар ҷудо кардани маблағ; қатъиян беҳтар кардани сифати таҳсил ва таълими мутахассисон, баланд бардоштани эътибори муаллим; тарафдорӣ намудани баҳси ғояю истеъдодҳо, рафъи маъмуриятчигии соҳаи маънавӣ ва инҳисори манфиати гурӯҳҳо; эҳтиёт кардани мероси маданӣ ва маънавӣ, ёдгориҳои таърихӣ; дастгирии ташаббусҳои мухталифи ҷамъиятӣ ва эҳсонкор ба манфиати тараққӣ додани маорифу маданият; мубодилаи ҳамаҷонибаю озодонаи сарватҳои маънавӣ бо мамлакатҳои хориҷӣ.

Стратегияи бозсозӣ ба идроки ҳаматарафаи аҳамияти илм ва натиҷаҳои омӯзиши он ҳамчун омили тавонои сифатан нав кардани ҳолати ҷамъияти мо асос ёфтааст. Нерӯи эҷодии мамлакат бояд дар заминаи пойдори қонунгузорӣ такмил ёбад ва истифода шавад. Моликияти маъ-

навиро самарабахш муҳофизат кардан зарур аст. Ҳизб тарафдори мустақилияти донишкадаҳои олӣ, муассисаҳои академӣ ва муассисаҳои соҳавии илм, гуногунии сохти онҳо мебошад.

**Ғамхорӣ дар ҳаққи табақаҳо ва гурӯҳҳои иҷтимоии аҳолӣ, ки ба ёрию дастгирии якумдараҷаи ҷамъият эҳтиёҷ доранд,** дар сиёсати иқтисодии ҲКИШ мақоми махсус дорад.

ҲКИШ тарафдори:

— амалӣ гардондани тадбирҳои калони беҳтар намудани шароити меҳнату маишати **занон**, аз ҷумла барои онҳо муқаррар кардани рӯзи кӯтоҳи кор, кори ҷадвалаш мусоид, зиёд кардани идомати мурахҳасии пеш аз таваллуд ва мурахҳасии нигоҳубини кӯдак, ки барои он аз ҳисоби корхонаҳо ҳақ дода мешавад, мурахҳасӣ ба модарони серфарзанд ва якка, муқаррар кардани ёрипулӣ мавриди мурахҳасӣ ва муолиҷа; харҷӣ бештар истеҳсол кардани молҳои хушсифати занона ва беҳтар кардани кори умури адои хизмати занон; аз корҳои душвору барои саломатиашон зараровар озод кардани онҳост. Ҳизб бо роҳи ислоҳоти сиёсӣ саъю кӯшиш менамояд, ки занон ба кори роҳбарикунанда бештар **пешбарӣ** шаванд;

— қатъиян беҳтар намудани ғамхорӣ дар ҳаққи **бачаҳо**, зиёд кардани маблағи сохтан ва беҳтар намудани сифати кори муассисаҳои бачагона, зиёдтар баровардани молҳои мавриди ниёзи бачаҳо; бетаъхир дидани чораҳои кам шудани муромурии кӯдакон;

— муайян ва амалӣ кардани сиёсати самарабахши оиди ҷавонон, муҳайё сохтани имконияти бештари истифодаи қобилият ва қонеъ гардондани талаботи **насли ҷавон**, кӯмак кардан ба он аст, то ки дар ҳаёти сиёсӣ, хоҷагӣ ва маданиии ҷамъият **комилҳуқуқ** иштирок намояд; навсозии ҳаракати ҷавонон, комсомол, ташкилотҳои донишҷӯён ва ташкилотҳои дигар, дастгирии ташаббусҳои онҳо, саъю кӯшиши рӯзафзуни онҳо бахри мустақилият;

— беҳтар намудани аҳволи **инвалидон, ветеранҳои ҷанг ва меҳнат,** қабули қонуни нав дар бораи таъминоти нафақаи гражданинҳои ИҶШС ва тартиб додани барномаи махсуси дар панҷсолаи наздиктарин бо хонаҳои алоҳида таъмин кардани ҳамаи инвалидон ва ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, хонаводаи хизматчиёни ҳалокшудаи ҳарбӣ; иҷрои қарорҳои беҳтар намудани адои хизмати тиббӣ, зиёд истеҳсол намудани молҳое, ки барои эҳтиёҷи хоси ветеранҳо ва инвалидон пешбинӣ шудаанд; зиёд кардани нафақаю ёрии пулӣ вобаста ба афзоиши нарх; додани ҳуқуқ барои сарфи назар аз ҳаҷми нафақа пурра гирифтани маош аст.

Коммунистон бовар доранд, ки ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳо аз вазифаҳои граждaниашон ҷудонашавандаанд. Ҳизб устуворона ҷаҳд хоҳад кард, ки қадри меҳнат, қонуният ва тартибот дар ҷамъият устувор бошад, мардум ба ҳифзи Ватани социалистӣ ҳаётан манфиатдор бошад, кафолатҳои ҳуқуқию маънавии чунин арзишҳои умумиинсонӣ, монанди поквиҷдонӣ ва ботамизӣ, накӯкорӣ ва шафқат, хушахлоқӣ ва боинсофӣ, қадру қимати одам ва интихоби озодона пойдор шаванд.

ҲКИШ зидди ҳар гуна имтиёзу афзалиятҳои ғайриқонунӣ, тарафдори ошкорбаёнии комили ин соҳа аст. Номи коммунист ва ё мансаби роҳбар худ аз худ ягон бартарии истифодаи неъматҳоро намедиҳанд. Аз мақоми худ сӯиистифода карданро решакан бояд кард.

## III. БАРОИ ИҚТИСОДИЁТИ САМАРАБАХШИ ПЛАНИЮ ТИҶОРАТӢ

Ҳизб ба роҳ мондани кори самарабахши тамоми мақомоти қонунгузорию иҷроияро ба мақсади беҳдошти вазъи иқтисодии мамлакат вазифаи таъхирнопазиртарин мешуморад. ҲКИШ барои амалӣ шудани усули тадбирҳои ба эътидол овардани истеҳсоли молҳои мавриди ис-

теъмол, ки Шӯрои Вазирон муайян карда, Анҷумани депутатҳои халқи ИҶШС маъқул ёфтааст ва пеш аз ҳама, ба рафъи тафовути миқдори пулу мол кӯмак менамояд. Ин тадбирҳо бояд мақсади аниқи иҷтимоӣ дошта, вазъияти иқтисодии дар навбати аввал табақаҳои каммаоши аҳолиро беҳтар созанд.

Бо озуқа таъмин кардани аҳолӣ ҳамоно проблемаи ҷиддитарин аст. ҲКИШ тарафдори дар мавриди аввал тараққӣ ёфтани бахши кишоварзии иқтисодиёт ба манзури тезонидани афзудани истеҳсоли гӯшт, шир, сабзавот, маҳсулоти дигари зироату чорво мебошад.

Ривоҷи ҳамаи шаклҳои кишоварзӣ бояд асоси ҳалли проблемаи озуқа гардад — бояд хоҷагиҳои давлатӣ, кооперативӣ, шахсӣ, шаклҳои гуногуни хоҷагидорӣ, хоҷагидории пудратӣ, иҷоравӣ, оилавӣ ва ғайра имконияти яксела дошта бошанд. Таҳкими заминаи моддию техникии истеҳсолоти кишоварзӣ, коркарду ҳифзи маҳсулот, дар роҳи аз киштзор ба дӯкон кам кардани талафи он ҳамоно самти муҳимтарин аст.

Мутаносиб сохтани ҳаёти иҷтимоии шаҳру деҳот аз вазифаҳои принципии бозсозӣ мебошад. Бояд дар муддати кӯтоҳ имконияти нави бо манзили обод таъмин кардани мардуми деҳот муҳайё карда, шароити маишиашон ба роҳ монда, роҳҳо сохта шаванд.

Бештар истеҳсол кардани молҳои мавриди истеъмоли халқ ҷун пештара дар маркази диққати мост. ҲКИШ ба амалӣ шудани маҷмӯи тадбирҳое кӯмак мекунад, ки имкон медиҳанд дар роҳи бо озуқаю мол таъмин кардани аҳолӣ муваффақият ба даст ояд.

Ҳизб тарафдори сиёсати самарабахши беҳбуди вазъи молия, аз ҷумла тарафдори он аст, ки мардуми ба кассаҳои амонатӣ ба хотири баҳраи зиёд бештар пул гузоранд, кори суғурта ривоҷ ёбад, бо шартҳои фоидабахш фурӯхтани варақақарзаи заёми давлатӣ, манзил, ба аҳолӣ қарз додани пул аз ҳисоби дар оянда харидани молҳои истифодаи тӯлонӣ, фурӯхтани **соҳом** ва коғазҳои дигари қиматбаҳо мебошад. Ҷунин воситаю нормативҳои хеле фоидабахши иқтисодӣ мебояд, ки монеаи ба зиёд шудани даромади беасос, монеаи ба муомилот баровардани пуле гарданд, ки бо амволи дахлдор таъмин нашудааст.

ҲКИШ ҷунин мешуморад, ки ҳалли масъалаҳои ҳозираюояндаи иҷтимоию иқтисодӣ бо **ислоҳоти қатъии иқтисодӣ** алоқаи зич дорад, ки дар натиҷаи он бояд ҷои низоми амрдиҳию тақсимотро, ки ба он монополизм ва беташаббусӣ, исрофу бесомонӣ, фаромӯш кардани манфиати истеъмолкунандагон хос аст, иқтисодиёти планию тиҷоратӣ гирад, ки ба гуногунии шаклҳои моликият, мусобиқаи истеҳсолкунандагони мустақили мол, низоми мутараққии молияи дорои омилҳои манфиати шахсӣ ва коллективӣ қарор гирифтааст.

Маълум шуд, ки роҳи ислоҳоти иқтисодӣ назар ба тахмини аввала хеле душвортар будааст. Вале мо ба бозгашти ҷунин шаклҳои худро бадномкардаи хоҷагӣ дигар ҳаргиз роҳ намедиҳем, ки мамлакатро дуҷори вазъи рукуд ва қафомонӣ аз мамлакатҳои мутараққии ҷаҳон карданд.

Ислоҳоти иқтисодӣ бидуни бозсозии амиқи муносибат ба **моликият** имконнопазир аст. ҲКИШ тарафдори гуногунии шаклҳои он аст. Мусобиқаи баробарҳуқуқу солими онҳо асоси иқтисодии озодии гражданинҳо, шаклу воситаҳои истифодаи қобилияти худро ҳақиқатан ҳам интихоб кардани коркунон, гарави манфиату ҳуқуқҳои истеъмолкунанда мебошад.

Бо назардошти ҳаҷми истеҳсолот, хусусияти ноҳия, ривоҷи робитаҳои интеграционӣ табдил додани моликияти давлатӣ ба моликияти ба таври демократӣ аз тарафи худи меҳнаткашон идорашавандаи иҷоракорӣ, ҳисоби пурраи хоҷагӣ, пудрат, шаклҳои саҳмгузорӣ ва шаклҳои дигари имрӯза вазифаи муҳим аст.

Ҳизб тарафдори кӯмаки ҳамаҷониба ба ривоҷи ҳаракати коопера-

тивӣ дар заминаи солим, пеш аз ҳама, тараққӣ додани кооперацияи истеҳсолот, аз ҷумла колхозҳо, васеъ кардани майдони фаъолияти шаклҳои гуногуни моликияти коллективи меҳнатӣ, аз ҷумла моликияти ҳиссагӣ, шарикӣ, саҳҳомӣ мебошад.

ҲКИШ чунин мешуморад, ки марҳалаи ҳозираи тараққии иқтисодиёти мамлакат хилофи мавҷудияти моликияти шахсӣ, аз ҷумла моликият ба воситаҳои истеҳсолот нест.

Истифодаи ҳар шакли моликият бояд аз воситаҳои истеҳсолот дур будани коркун ва истисмори одамро аз тарафи одам истисно кунад.

Пайдо намудани роҳҳои пайваста истифода кардани усулҳои планию **тиҷоратии танзими** фаъолияти хоҷагӣ проблемаи мураккабтарини ислоҳоти иқтисодист.

Тараққиёти истеҳсолоти имрӯза бе таъсири марказонидаи планӣ ғайриимкон аст. Ин принципи моҳиятан социалистии хоҷагидорӣ дар бисьёр мамлакатҳо ба кор бурда шуд. Вале, муайян кардани меъёру усулҳои дақиқи чунин таъсир аҳамияти зиёде дорад. Назар ба давраи гузашта, ки тамоми рафти истеҳсолот ва тақсимотро дар план фаро гирифтанӣ мешуданд, тартибе мебояд, ки дар он роҳбарии мутамаркази планӣ ба иқтисодиёт асосан тавассути нарх, андоз, фоиз, қарз, пардохт ва ғайра сурат мегирифту таъсири он бо иҷрои вазифаҳои стратегӣ қатъиян муайян мешуд. Ин, пеш аз ҳама, амалӣ намудани программаҳои калони илмию техникӣ ва структурӣ, ривоҷи инфраструктура, маҷмӯи тадбирҳои ҳифзи муҳити зисти одам ва барқарор намудани ресурсҳо, сиёсати кредиту молия, таъмини устувории муомилоти пул мебошад. Масъалаҳои ҳифзи ҳуқуқҳои иҷтимоии одамон бояд ба таври мутамарказ танзим шаванд.

ҲКИШ онро ба назар мегирад, ки ба мамлакат бозори ягонаи иттифоқӣ — бозори фаъолу танзимшавандае лозим аст, ки бояд олати фаъоли доимии таъмини мувозинати имконияту талаботи истеҳсолот, мувозинати босуръати талаботу пешниҳоди қобили пардохт гардад. Ин шарти ба робитаи дохилӣ, хоҷагӣ шомил кардани иқтисодиёти шӯравӣ ва гузаштан ба табодули сӯм низ мебошад.

Барои ташкили хоҷагии фаъоли тиҷоратӣ бояд бозори молҳои истеъмолӣ, воситаҳои истеҳсолот, коғазҳои қиматбаҳо, инвестиция, валюта, ихтирооти илмӣ ташкил намуда, ислоҳоти низоми молиявӣ, пулӣ ва қарздиҳӣ, тезонида шавад.

Бозсозии нархгузорӣ шарти хатмии фаъол намудани муносибати тиҷоратии танзими иқтисодӣ аст. Дараҷаи таносуби ба таври сунъӣ муқарраршудаи нарх, бори гарони дотацияҳои бесамараи ба баъзеҳо додаю аз дигарон гирифташаванда роҳҳои қалбакии хоҷагидориро нишон дода, бахои самараи онро саргум сохта, қафомонии илму техникаро доимӣ гардонда, ба истифода бартарии тақсимоти байналхалқии меҳнат халал мерасонанд.

Рақобати истеҳсолкунандагони мол, аз ҷумла ширкатҳои хориҷӣ бояд воситаи муҳими танзим ва омили пешгирии баландшавии нарх гардад. Барои ин бояд истеҳсолот, савдо ва кори суғурта мувофиқи қонун аз ҳолати монополия бароварда шавад.

Ҳизб тарафдори **бозсозии структурии иқтисодиёт** ба нафъи сектори истеъмолӣ, тарафдори тадбирҳои кам кардани истеҳсолоти камсамар ва серхароҷот, ба таҷдиди корхонаҳои фаъол сафарбар намудани қувваю маблағ мебошад. Бояд ба амалӣ намудани программаҳои истифодаи оқилонаи табиат, сарфи ресурс, ашьёи хом ва масолеҳ, сарфи меҳнат, мубориза зидди бесомонӣ бештар диққат дода шавад, бояд конверсияи соҳаҳои мудофиавии иқтисодиёт ба раванди бозсозии структурӣ зич пайвандад; ба нерӯи ихтисоси баланд ва илмию техникии онҳо такя намуда, истеҳсоли воситаҳои имрӯзаи истеҳсолот ва молҳои истеъмолии халқро хеле зиёд кардан мумкин аст. Дар айни замон бояд ресурсҳои

ривоҷи такрористеҳсол пешбинӣ шаванд, ки тараққии иқтисодиёт бидуни он ногузир вориди кӯчаи сарбаста мешавад.

Ҳизб саъю кӯшишеро ҳамаҷониба дастгирӣ мекунад, ки мақсад аз он **тезонидани пешрафти илму техника** бо назардошти самараи иқтисодӣ, экологӣ ва иҷтимоӣ, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият зуд истифода намудани комёбиҳои он мебошад. Бо тамоми воситаҳои барои тараққии пуравҷ зарурӣ таъмин кардани тадқиқоти куллӣ ва амалӣ вазифаи муҳими давлат аст. Шаклҳои ташкили илм ва интишори донишҳо бояд гуногун бошанд.

Ҳифзи табиат ҳифзи одам аст. Дар охири асри XX наҷот додани табиат яке аз шартҳои ҳатмии бақои ҳаёти рӯи замин гардид. Мо дар мамлакати худ бояд стандартҳои ҷаҳонӣ ҷорӣ намуда, дар ҳамкории экологии байналхалқӣ фаъолона иштирок кунем. Зимни тараққии босуръати индустрии мамлакат ба эътибор нагирифтани тадбирҳои ҳифзи табиат боиси пайдоиши манбаъҳои хавфноктарини фалокати экологӣ гардид. Барои ислоҳи вазъият тадбирҳои таъҷилӣ ва маблағҳои зиёде мебояд. Ҳизб зарур мешуморад, ки тартиби экспертизаи қатъии илмӣ ва ба ҳисоб гирифтани фикри аҳли ҷамъият ҳангоми ҳалли масъалаҳои ҷойгир намудани истеҳсолоти нав қонунан муайян карда шавад.

Дар айни замон чунин муносибати воҳимаангез қобили қабул нест, ки дар бораи бастани чунин корхонаҳои барои мамлакат ҳаётан муҳим талабҳои беасос ба миён гузошта мешаванд, ки бидуни ин корхонаҳо талаботи оддитарини одамонро наметавон қонеъ гардонд. Худи проблемаҳои экологиро ҳам бидуни тараққии ҳозираи илму техника ва саноат, хилофи онҳо ҳал кардан ва табиатро наҷот додан имконнопазир аст.

Дар тақсимоти байналхалқӣ ва кооперацияи меҳнат бештар иштирок кардани мамлакат шарти ҳатмии тараққии самарабахши иқтисодиёт аст. Беш аз пеш рақобатпазир шудани молу хизматрасонии шӯравӣ, собитқадамона аз ҷиҳати иқтисодӣ, аз ҷумла дар масъалаи валюта бештар мустақил шудани корхонаҳо, рафъи ҷиҳати ашёи хом доштани содирот, тағйир додани таркиби воридот роҳи боэътимоди сӯи ин аст.

ҲКИШ тарафдори амалӣ шудани ҳамаи ин тадбирҳо буда, манфиати меҳнаткашонро собитқадамона ҳифз мекунад, барои гузоштани монеаи боэътимоди ҳуқуқӣ сари роҳи иқтисодиёти ғайриқонунӣ, унсурони порахӯр, ҳаннотон, монополияхоҳони навбаромад мубориза мебарад.

## IV. БАҲРИ ДЕМОКРАТИЯИ ПУРАВҶИ СУСИЁЛИСТӢ ВА ХУДИДОРАИ ХАЛҚ

**Демократонӣ мақсаду воситаи бозсозист.** Барпо намудани давлати ҳуқуқӣ ва ҷамъияти худидораи сусиёлистӣ шарти муҳимтарини муваффақияти тамоми раванди бозсозӣ ва омили риояи ҳуқуқҳои одам аст.

Сиёсати ҳизб аз эътирофи азму иродаи соҳибихтиёронаи халқ ҳамчун манбаи ягонаи ҳокимият бармеояд. Давлати ҳуқуқии умумихалқӣ диктатураи ягон синф ва, алалхусус, ҳокимияти бюрократии маъмуриро истисно карда, ҷумҳурии шӯроҳост, ки дар корҳои давлат иштирок доштани ҳамаи гражданинҳо ва ишғол намудани ҳар вазифаро таъмин мекунад.

Дар мамлакати мо аз низоми авторитарӣ ба сӯи низоми демократӣ қадамҳои аввалин гузошта, мақомоти олии ҳокимият дар принципу муносибатҳои нав ташкил ёфтаанд. Акнун бояд бозсозии сохти ҳамаи мақоми давлат анҷом дода, ҳокимият ба Шӯроҳо супурда, федерацияи шӯравӣ қатъиян тағйир дода шавад.

**Низоми интихобот.** Он бояд ба принципҳои ҳуқуқи умумии баробари бевоситаи интихобот пурра мутобиқ карда шавад. Мо тарафдори онем, ки интихобот майдони мусобиқаи поквиҷдононаи намояндагони ҳамаи табақаҳои ҷамъиятӣ, шаҳсон ва идеяҳое гардад, ки ҳизб, ташки-

лоту ҳаракатҳои ҷамъиятӣ ва номзадҳои алоҳида ба ҳукми интихобкунандагон мегузоранд. Ҳизб саъю кӯшиш менамояд, ки коргарону деҳқонон, занон, ҷавонон, коркунони бособиқа ва табақаҳою гурӯҳҳои дигари ҷамъиятӣ, ки ба ҳаёти сиёсӣ ба қадри кофӣ ҷалб нашудаанду барои ҳифзи манфиаташон ба дастгирӣ зарурат доранд, дар байни депутатҳо ва идораҳои давлатӣ намояндагони арзанда дошта бошанд.

**Демократия ва плюрализми сиёсӣ.** Зимни демократонии ҷамъияти мо иттиҳодияҳои нави ҷамъиятию сиёсии гражданииҳо пайдо мешаванд. Тараққии ҷамъият имконияти ташкили ҳизбҳоро низ истисно намекунад. Тартиби ташкили онҳоро қонун муайян намуда, дар конституцияи ИҶШС инъикос карда мешавад. Дар баробари ин бояд таъсису фаъолияти ташкилоту ҳаракатҳое мувофиқи қонун манъ карда шавад, ки зӯроварӣ, ихтилофоти миллиро тарғиб намуда, мақсадҳои ифротчигӣ ва зиддиконституциониро пеш мегиранд.

ҲКИШ ба монополия иддао надорад ва тайёр аст бо ҳамаи онҳое гуфтушуниди сиёсӣ ва ҳамкорӣ кунад, ки тарафдори навсозии ҷамъияти социалистӣ мебошанд. Нуқтаи назари принципии мо он аст, ки дараҷаи демократонии ҷамъият, хусусияти демократии ҷамъият, хусусияти демократии ташаккулу фаъолияти ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, ба сиёсат ҷалб намудани гражданинҳо, ривоҷи бемайлони раванди бозсозӣ аҳамияти ҳалкунанда дорад. Имрӯз ҲКИШ ҳамон қувваи воқеии сиёсиест, ки ба демократонии ҷамъият ҳамаҷониба кӯмак карда, дар айни замон вазифаи муттаҳидсозиро дар миқёси мамлакати бузурги сермиллат ба ҷо меорад.

**Шӯроҳои депутатҳои халқ.** Яке аз вазифаҳои муҳимтарини давраи оянда он аст, ки шӯроҳо ҳақиқатан ҳам чунин мақомоти комилҳуқуқ бошанд, ки хоҳишу мароми халқро ба ҷо оварда, идораи давлатро ба дасти худ гиранд. Онҳо барои ин бояд ҳуқуқҳои дахлдор, мустақилияти иқтисодӣ дошта, ба корпуси қавию салоҳиятноки депутатҳо такя кунанд.

ҲКИШ ба андозаи ривоҷ ёфтани ислоҳоти сиёсӣ ва ғайримутамарказонии идора ба барқарор шудан ва тараққӣ ёфтани ҷомеаҳои худидора кӯмак мекунад. Ин ба мақомоти болоӣ имкон медиҳад, ки аз бисёр вазифаҳои ҳозираи оперативию хоҷагиаш халос шуда, ба иҷрои вазифаҳои комплексии миқёси ҷумҳуриҳои иттифоқию худмухтор, ноҳияҳо ва тамоми мамлакат бештар эътибор диҳанд.

**Ҳокимияти давлатӣ.** ҲКИШ чунин мешуморад, ки тақсими вазифаҳои ҳокимият — вазифаҳои қонунгузорӣ, иҷроия ва судӣ барои самарабахшии идора аҳамияти зиёде пайдо мекунад. Агар, бо суханони Ленин гӯем, бояд бартарии низоми шӯравиро пайваста бо фоидаи парламентаризм истифода намоем. Дар ин роҳ қадамҳои аввалин гузошта шудаанд. Вале, таҷрибаи бозсозӣ талаб мекунад, ки масъулияту салоҳияти мақомоти давлатӣ дақиқ фарқ кунонда шавад.

Агарчӣ Анҷумани депутатҳои халқ ва Шӯрои Олии ИҶШС дар ниҳояти кор мақоми муайянкунанда дорад, олати боэътимоду самарабахши амалӣ намудани сиёсати бозсозӣ иҷрои қонунҳои қабулшуда мебояд. Таҷрибаи кори органҳои нави олии ҳокимият нишон медиҳад, ки чунин механизм ҳанӯз дар марҳалаи ташаккул ёфтан аст. Дар ҷамъият масъалаи таъсиси вазифаи сардори давлат дар симои президент ҳарчи қатъитар ба миён гузошта мешавад, ки дар назди Анҷумани депутатҳои халқи ИҶШС ҷавобгар буда, ваколатҳои кофии ҳокимият дорад. Ин тақозои эҳтиёҷоти таъмини тараққиёти муттасили мамлакат, зиёд кардани суръати бозсозӣ, таҳкими кафолатҳои нобозгашти он, таъмини фаъолияти мӯътадилу самарабахши ҳамаи ташкилотҳои давлатию ҷамъиятӣ дар рафти демократонии қонуният ва бехатарии гражданинҳо, ҳифзи манфиати ИҶШС ва дар арсаи байналхалқӣ намояндагӣ кардани давлати мо мебошад.

Бояд мавқеъю имкониятҳои Шӯрои Вазирони ИҶШС-ро мустаҳкам ва зиёд намуд.

Коммунистон — аъзоёни Шӯрои Олии ИҶШС ва аъзоёни ҳукумат бояд қатъитару масъулиятноктар амал карда, барои ба эътидол омадани вазъияти мамлакат ва рафъи бӯҳрони иқтисодӣ чораҳои зарурӣ бинанд.

**Аппарати давлатӣ ва хоҷагӣ.** Дар ин соҳа ҳам бозсозии зиёде мебояд, ки ба фикри мо ҳатман таҳти назорати мақомоти сернамоянда ва аҳли ҷамъият будани аппарат, кифояти оқилона ва кордонии он, ошкорияти маросимҳои асосӣ ва маҳдуд кардани махфият бояд асоси он қарор дода шавад. Ба мақсад мувофиқ аст, ки баъди интихоби ҳайати нави Шӯроҳо аппарат нав карда шавад.

**Адолат ва ҳифзи тартиботи ҷамъиятӣ.** Барои таҳкими қонуният ва тартиботи ҳуқуқӣ чораҳои таъхирнопазир мебояд. Сарфи назар аз мансаб қонунро риоя намудани ҳама бояд меъёри ҳатмии фаъолияти мақомоти давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, рафтори мансабдорон ва гражданинҳо гардад. Ҳизб тарафдори таҳкими минбаъдаи мустақилияти суд ва прокуратура ҳамчун омилҳои қонуният ва тартиботи ҳуқуқӣ мебошад.

Барои ислоҳоти суд ва ҳуқуқ, барпо кардани суди босамара ва дар навбати аввал барои шикастани тамоюли афзудани ҷиноят таъмини ҳатман ҷазо дидани ҷинояткорон, дуздону қотилон, порахӯрон ва хазинадуздон, тамаъкорон, корчаллонҳои иқтисодиёти ғайриқонунӣ, ҳаннотон, зӯроварон, авбошон кори бузурге дар пеш аст.

Мо такмили таълими мутахассисон, баланд бардоштани обрӯ, беҳтар намудани таъминоти моддии коркунони органҳои муҳофизи ҳуқуқ — судҳо, прокуратура, аппарати тафтишот, милицияро муҳим мешуморем. Вазъият талаб мекунад, ки дар мубориза зидди ҷинояткорӣ ҳамаи воситаҳои дар қонун пешбинишуда ба кор бурда, фарзияи беайбӣ, ҳуқуқи муҳофизат ва нормаҳои адолат қатъиян риоя шаванд.

Гузаштан ба шартҳои нави хоҷагидорӣ, аз ҷумла пурра ҷорӣ намудани муносибатҳои шартномавӣ талаб мекунад, ки умури арбитраж беҳтар намуда, хоҷагии халқ бо кадрҳои ҳуқуқшинос таъмин карда, тамоми низоми тарбияи ҳуқуқии аҳолӣ қатъиян такмил дода шавад.

**Мудофиа.** Тафаккури нави мо имконияти бо воситаҳои сиёсӣ таъмин кардани бехатарии мамлакатро хеле зиёд намуд. Вале, ҳозир, ки ҷаҳон пур аз аслиҳа буда хавфи ихтилофоти мусаллаҳонаро дорад ва хавфи ҷанг аз байн нарафтааст, ба мо қобилияти боэътимоди мудофиавӣ мебояд.

Ҳизб вазифаи худ мешуморад ғамхорӣ кунад, ки армия ва флотамон, ки ба Ватан хизмати ин қадар босазо кардаанд, вазифаҳоеро бомуваффақият иҷро карда тавонанд, ки дар шароити ҳозира дар наздашон меистанд. Барои ин бояд дар заминаи доктринаи нави мудофиавӣ ва принципи кифояти оқилона ислоҳоти ҳарбӣ гузаронда шавад. Азбаски мақсади сохтмони ҳарбӣ беҳтар шудани натиҷаҳои сифатист, бояд ихтисоси ҳайати кадрҳо ҳамаҷониба ривоҷ дода, кодекси шаъну шарафи онхое, ки тақдирашонро бо армия алоқаманд намудаанд, ба дараҷаи шоистаи анъанаҳои пуршарафи армиямон бардошта шавад: ҳизб кӯшиш менамояд, ки обрӯи хизмати ҳарбӣ баланд бардошта ҳифзи ҳуқуқҳои иҷтимоии хизматчиёни ҳарбӣ ва оилаҳои онҳоро ривоҷ дода, шароити маишиашон беҳтар карда шавад.

Давлати ҳуқуқӣ роҳбарии таъсирбахши сиёсиро ба соҳаи мудофиа, таҳти назорати органҳои олии ҳокимият будани идораи ҳарбӣ ва бо назардошти дараҷаи боварии байни давлатҳо ҳатталимкон ошкоро будани фаъолияти онро дар назар дорад.

ҲКИШ барномаи конверсияи соҳаҳои мудофиавии саноат, нигох

доштану афзун гардондани неруи андӯхташуда ва истифодаи онро дар истеҳсолоти гражданӣ дастгирӣ намуда, ба паст шудани сифати техникаи Қувваҳои мусаллаҳ роҳ намедиҳад.

**Амнияти дохилӣ.** Ҳифзи сарҳадҳои давлатӣ, мубориза зидди разведкаҳои хориҷӣ, дифои сохти конститутсионии шӯравӣ ва ҳуқуқҳои гражданинҳо — ҳамаи ин моро вазифадор менамояд, ки дар бораи кӯшуни сарҳадию дохилӣ, ки вазифаи мураккабу баъзан хавфнокро ба ҷо меоранд, ғамхорӣ кунем. Мақомоти корҳои дохилӣ ва бехатарии давлатӣ дар шароити ҳозира ташкилоти ҳаётан зарури таъмини тартиботи ҷамъиятӣ буда, бояд фақат дар асоси қонун ва таҳти назорати органҳои сернамояндаи ҳокимият амал кунанд.

**Давлати ҳуқуқӣ ва ҷамъияти худидора.** Ҳизб ба назар мегирад, ки ташаккули давлати ҳуқуқӣ раванди нисбатан тӯлонӣ буда, дар давоми он сохти дахлдори органҳои давлатӣ, низоми мукаммали қонунҳо ба миён омада, анъанаҳое андӯхта мешаванд, ки омили зидди сӯиқасд ба демократия ва кӯшишҳои бозгашт ба сӯи худсарӣ мегарданд. Ривоҷи маданияти сиёсӣ дар боби ташаккули давлати ҳуқуқӣ мақоми бузург дорад.

Ҳамаи равандҳои ҷамъиятӣ ҳарчи бештар бо воситаҳои иқтисодию ҳуқуқӣ танзим шаванд, принсипҳои сусиёлизм ва демократия метавонанд ҳарчи дурусттару боэътимодтар амалӣ гарданд, талабот ба истифодаи усули маҷбурияти давлатӣ тадриҷан кам мешавад. Ташаккули ҷамъияти худидора имкон медиҳад, ки неруи тавонои эҷодии халқ зуҳур ёбад.

**Дар бораи конститутсияи нави ИҶШС.** Навсозии қатъии ҷамъияти мо масъалаи эҷоди қонуни нави асосии давлатии шӯравиро ба миён гузошт. Дуруст мешуморем, ки тайёрӣ ба қабули Конститусияи нав вусъат ёбад.

## V. БА СӮИ ФЕДЕРАСИЯИ НАВ

Сиёсати миллии ҲКИШ дар марҳалаи ҳозира, тақдири бозсозӣ ва ояндаи мамлакат ба андозаи бузург вобаста ба муносибатҳои миллист.

Мо кӯшишҳои фаромӯш кардани он чизи бузургу шоистаеро, ки Октябрь вориди ҳаёти мамлакатамон намуд, — фаромӯш кардани муттаҳидӣ ва соҳиби давлат шудани бисьёр халқҳоеро, ки дар мавқеи гӯшаҳои мустамликавии империяи Россия қарор гирифта буданд, рафъи кафомонии онҳо, қадру қимати робитаи байни миллатҳо, ҳисси мансубияти баробарҳуқуқро ба давлати бузурги ҷаҳон қатъиян рад мекунем. Дар айни замон таҳрифи сиёсати миллии ленинӣ ба сари халқҳои давлати сермиллатамон бисьёр азобу машаққат ва талафот овард. Дар рафти процессҳои объективонаи миграсия ва демография низ проблемаҳои ҷиддӣ ғун шуданд.

Ҳизб собитқадамона пеш гирифтани ислоҳоти иқтисодию сиёсӣ, қатъиян рӯ гардондан аз модели сталинии моҳиятан унитарии сохти давлатӣ, пурраю собитқадамона амалӣ намудани принсипи федерализмро шоҳроҳи раҳо ёфтан аз душвориҳои ин соҳа медонад.

Муносибати мо ба масъалаҳои тараққии миллатҳо ва ривоҷи муносибатҳои миллӣ дар барномаи ҲКИШ» «Сиёсати миллии ҳизб дар шароити ҳозира» баён шудааст. Принсипҳои зерини умда асоси он мебошанд: риояи ҳатмии ҳуқуқҳои гражданини ҳар миллат дар тамоми қаламрави мамлакат, мазмуну маънои воқеӣ пайдо кардани соҳибихтиёрии ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ ва дараҷаи нави мустақилияти ҳамаи навъҳои мухторияти миллӣ; нигоҳ доштани бутунии мамлакат ҳамчун федерасияи ҷумҳуриҳои озоду баробарҳуқуқ, ки ба хотири расидан ба мақсадҳои умумӣ як қисми ҳуқуқҳои худро ихтиёран ба иттифоқ мегузоранд.

**Худмуайянкунии миллатҳо.** Принсипи худмуайянкунии миллатҳо дар федерасияи таҷдидшудаи шӯравӣ озодии воҳидҳои миллии давлатиро ба интихоби шаклҳои сохти зиндагӣ, ташкилотҳо ва тимсолҳои давлатдорӣ пешбинӣ менамояд. Идеали мо унификасия не, балки ваҳдат дар гуногунист.

Ҳизб ба принсипи ленинии ҳуқуқи миллатҳо ба худмуайянкунӣ ва то ҷудошавӣ содиқ буданашро тасдиқ намуда, тарафдори қабули қонун дар бораи ҳолати амалӣ намудани ин ҳуқуқ мебошад. Мо дар айни замон бовар дорем, ки сустшавӣ ва алалхусус кандани робитаҳои гуногун барои ҳамаи халқҳо оқибати вазнине меовард, ки дар ин ҷо аз тақдири одамон сухан намеронем. Бинобар ин мо қатъиян зидди шиору ҳаракатҳои ифротчигӣ мебошем, ки давлати калони сермиллати демократиро вайрон мекунанд.

Иттифоқ ва ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ, мақсад ва таҷдиди федерасияи шӯравӣ бояд мутаносибияти муносибатҳои миллӣ, муқаррар шудани робитаҳои оптималии ҷумҳуриҳои иттифоқ ва иттиҳод ҳамчун воҳиди умумии онҳо бошад.

ҲКИШ ривоҷи принсипи шартномавии сохти иттиҳодро зарур мешуморад. Ин имкон медод, ки дигаргуниҳои калон инъикос намуда, муносибатҳои нав ба маҷмӯи проблемаҳои тараққии миллат ва ривоҷи муносибатҳои миллӣ амалӣ карда шаванд. Дар сурати ихтиёран ба иттиҳод супурдани вазифаҳои тамоман аниқ вазъияти ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ҳамчун давлатҳои соҳибихтиёр мустаҳкам гардида, кафолатҳои конститусионӣ пайдо мекунад.

Соҳибихтиёрии ҳақиқии ҷумҳуриҳо бидуни мустақилияти иқтисодиашон имконнопазир аст, вале иқтисодиёти имрӯза бидуни марказе вуҷуд дошта наметавонад, ки дар миқёси калон амал кунад. Марказ мақсадҳои аз манфиати куллии ҷумҳурию халқҳои федерасия ҷудогона надорад.

Дар баробари ин бояд салоҳияти иттиҳод ва ҷумҳуриҳо, аз ҷумла дар соҳаи плангирӣ, ташкили буҷет, андозу кредит, нархгузорӣ аниқ фарқ кунонда шавад. Робитаҳои бевоситаи шартномавии байни корхонаҳои ҳамаи ҷумҳурию ноҳияҳо, бозори умумиттифоқӣ бояд асоси иқтисодии равандҳои интеграсия, навсозӣ ва таҳкими федерасияамон гарданд.

Муносибатҳои ҷумҳуриҳо бо марказ ва байни онҳо хусусияти ҳар кадоми онҳо — мавқеи ҷуғрофӣ, роҳҳои таърихии тараққиёт, ташаккули давлатдорӣ, мақоми онҳо дар ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунандаи мамлакат, хусусияту дараҷаи иқтисодиёт, хусусияти психологӣ ва урфу одати халқҳои сокини онҳоро ба назар гиранд.

**Тараққии воҳидҳои худмухтор.** Такмили давлати федеративии шӯравӣ таҳкими соҳибихтиёрӣ, афзудани ҳуқуқҳои ҷумҳуриҳои худмухтор, вилоятҳои худмухтор ва ҳавзаҳои худмухтор, имконияти онҳоро ба ҳалли мустақилонаи масъалаҳои калони ҳаёти иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ пешбинӣ менамояд. Ҳизб ба ин диққати доимӣ медиҳад.

**Ҳуқуқи миллатҳо ва ҳуқуқи шахсият.** Дар натиҷаи равандҳои миграсия ва нуқсонҳои тараққии пештара хавфи дар диёри таърихии худ аз ҷиҳатҳои хос маҳрум шудани баъзе халқҳо пайдо гардид. Бинобар ин тадбирҳои ҳифзи забони модарӣ, хусусияти фарҳангию этникӣ ва сарватҳои маънавии миллӣ, хусусияти тарзи зиндагӣ, сохти демографии ҳар ҷумҳурӣ асос доранд.

Дар айни замон ин тадбирҳо набояд бар зарари манфиату ҳуқуқҳои гражданинҳои миллатҳои дигари сокини ҷумҳурӣ амалӣ шаванд. Нажодпарастӣ, шовинизм, миллатчигӣ на ба принсипҳои сусиёлизм, на ба қонунҳои мамлакат мувофиқанду на ба нормаҳои байналхалқӣ, ягон халқ ҳарчанд камшумор бошад ҳам, набояд маданият, забон, симою хусусияти нотакрори таи асрҳо пайдокардаашро гум кунад.

Мо тарафдори ба гурӯҳҳои якҷоя зиндагӣ доштаи миллӣ додани имконияти барпо намудани иттиҳодияҳои ҷамъиятӣ, маърифатӣ, динӣ ва иттиҳодияҳои дигари худ, доштани органҳои фарҳангию ахборотӣ, мактабҳо, ибодатхонаҳо мебошем.

Бояд дар ҳаққи халқҳои камнуфус, тарзҳои ба худ хоси ҳаёт ва инкишофи онҳо дар миқьёси умумидавлатӣ ғамхории махсус шавад.

ҲКИШ тарафдори ҳуқуқи бечунучарои ҳамаи халқҳо ба истифодаи озодонаи забони модарӣ, дар ҳудуди мухторияти миллии давлатӣ забони давлатӣ эълон кардани он мебошад, забони русӣ эҳтиёҷоти умумидавлатӣ, аз ҷумла эҳтиёҷи фаъолияти сиёсии берунии Иттиҳоди Шӯравиро таъмин карда, воситаи муошироти байни миллатҳо мебошад. Ба мақсад мувофиқ аст, ки дар тамоми қаламрави мамлакат ба он мақоми расмӣ дода шавад.

Ба коммунистон, ки ба интернационализм содиқанд, манфиати ҳамаи халқҳои мамлакат баробар азиз аст. Мақоми ҳизб, ки мардуми ҳамаи миллатҳоро муттаҳид месозад, имкон медиҳад ва водор месозад, ки ин нерӯи сиёсӣ барои ҳалли баҳсу мунозираи байни миллатҳо истифода шавад. Мо ҳамин тавр ҳам карданием.

## VI. БАҲРИ ПЕШРАФТИ ОСОИШТАИ ИНСОНИЯТ, ТАФАККУРИ НАВ, СИЁСАТИ НАВИ БЕРУНӢ

Мо ба бозсозӣ шурӯъ карда, дар тамоми вазъияти ҷаҳон дигаргуниҳои куллӣ ба миён оварда, дар натиҷаи бозсозӣ чӣ хел шудани давлатамонро муайян карда, дар назди башарият ба дӯши худ масъулияти бузурге гирифтем. Бо кадом шакл ба асри XXI қадам гузоштани тамоми ҷаҳон вобаста ба муваффақияти бозсозии ИҶШС хоҳад буд. Дар навбати худ қатъиян ба эътидол овардани муносибатҳои байналхалқӣ, расидан ба давраи осоиштаи тараққии ҷаҳон ба манфиати ҳаётии халқи шӯравӣ мувофиқ буда, ба пешрафти бозсозӣ кӯмак мекунад.

Сиёсати берунӣ, ки дар тафаккури нав қарор гирифтааст, аз ҳозир натиҷаҳои мусбат бахшид. Ҷаҳон аз роҳи муқовимат фориғ мешавад. Як будани тамаддуни имрӯза, ки ба сиёсати нави ҷаҳонӣ зарурат дорад, ҳарчӣ равшантар гардид. Пеши «ҷанги сард» гирифта шуд. Хавфи ҷанги ҷаҳонӣ ақиб рафт. Ба сӯи муносибатҳои нави ИҶШС ва ШМА қадами муфид гузошта шуд, дар роҳи яроқпартоии амалӣ аввалин қадамҳои калон гузошта шуданд, гуфтугӯ ва гуфтушунид шакли асосии муносибатҳои байналхалқӣ мегарданд. Дар ҳалли ихтилофоти ноҳияҳо усулҳои сиёсӣ бартарӣ пайдо мекунанд.

Тафаккури нав, сиёсати нави берунӣ Иттиҳоди Шӯравиро ба сафи пеши муқаррар намудани тартиботи бехатару мутамаддини ҷаҳон бароварданд. Мо тарафдори интихоби озоди роҳи тараққии иҷтимоию сиёсӣ мебошем. Ин принсип пайваста бо принсипи мувозинати манфиат бояд барои ҷаҳони босуръат пешраванда ҳолати универсалӣ гардида, онро аз сиёсати зӯроварӣ ва тафаккури ҷангҷӯӣ эмин гардонад. Сиёсати берунии дарозмуддати мо бисьёр алоқаю робитаҳои муфиди баробарҳуқуқро бо мамлакатҳои ҷаҳон, навсозӣ ва ривоҷи ҳамкориро бо давлатҳои иттифоқӣ ва мамлакатҳои аъзои СЭВ, иштироки фаъолро дар ҳаёти мамлакатҳои Европа, сохтани «маъвои умумиевропоӣ», амалиёти фаъолонаро дар ноҳияи Осиё ва уқёнуси Ором ба мақсади ба минтақаи сулҳу ҳамкорӣ табдил додани он, кӯмаки ҳамаҷонибаро ба ТДМ дар истифоди имкониятҳои наваш, адои «хизмати нек»-ро дар ҳалли сиёсии ихтилофоти ноҳияҳо, ҳамроҳиро бо халқу давлатҳое, ки истиқлолияташонро аз ҳар гуна дахолати аҷнабиён ҳифз мекунанд, дарбар мегирад.

Сиёсати мо ба мақсади аз ҳолати ҳарбӣ баровардани ҷаҳон тад-

бирҳои зеринро пешбини мекунад: пурра манъ кардан ва давра ба давра барҳам додани яроқи ядрой, дар ҳама ҷо бас кардани озмоишҳои он, манъ кардан ва барҳам додани яроқи химиявӣ ва истеҳсоли он; қатъиян кам кардани аслиҳаи муқаррарӣ ва қувваҳои мусаллаҳ дар роҳи сӯи рафъи худи имконоти моддии ҷангҳои истилогарона; аз қаламрави давлатҳои дигар баровардани ҳамаи қӯшунҳои хориҷӣ, дар он ҷо барҳам додани пойгаҳои низомӣ; роҳ надодан ба низомӣ гардондани кайҳон, табдил додани иттифоқҳои ҳарбӣ (дар оянда то барҳам додани онҳо) ба иттиҳодияҳои мудофиавии сиёсӣ ба мақсади амнияти умум ва оромии байналхалқӣ; хеле кам кардани буҷетҳои ҳарбӣ ва конверсияи саноати ҳарбӣ; дар замин, баҳр, осмон ва кайҳон тадриҷан наздик шудан ба ошкоровии ҳамдигар, таҳти назорати самарабахш гирифтани фаъолияти ҳарбӣ ва риояи шартномаҳо.

Ҳизб бовар дорад, ки имрӯзу фардо фақат сиёсате ба манфиати ҳақиқии Давлати Шӯравӣ мувофиқ аст, ки ба сӯи давраи таърихан бебозгашти осоиштаи тараққии башарият мебарад.

**Баҳри сифати нави ҳамкории байналхалқӣ.** Имрӯз тақдири халқҳо дар шароити соҳибихтиёрии ҳатмии давлатҳое, ки дар он зиндагӣ доранд, аз пештар дида ба ҳам зичтар омехтаанд. Ин аз сиёсати ҷаҳонӣ назар ба имрӯз чизи тамоман дигарро талаб мекунад. Саъю кӯшиши якҷояи тамоми мардуми ҷаҳон ба ҳалли проблемаҳои умдаи башарият тақозои он мегардад.

Гуруснагӣ, қашшоқӣ, саросар ба касалиҳои вабо дучоршавии мардум, нашъамандӣ, терроризми байналхалқиро фақат бо ҷидду ҷаҳди якҷояи давлатҳо бартараф кардан, авҷи номутаносибиҳои бӯҳронангезро дар қисмҳои гуногуни олам боздоштан мумкин аст. Фалокати экологиро фақат бо фаъолияти якҷоя пешгирӣ кардан мумкин аст, ки нишонаҳои он аз ҳозир дар хамаи қитъаҳо зоҳир мешавад. Фақат бартараф намудани мамониятҳои мубодилаи илмию техникӣ, хоҷагии ҳақиқатан ҷаҳонӣ гардидани хоҷагии ҷаҳон таҳкурсии моддии ривоҷи осоиштаи тамаддунро таъмин менамояд. Пеш рафтан ба сӯи ин мақсадҳо зинаи тамоман дигари ҳамкории байналхалқиро талаб мекунад. Дар ин бобат ТДМ роли беҳамто мебозад. Мо тарафдори ҳамкорӣ бо ҳамаи ташкилотҳои тараққипарвари микёси маҳаллӣ, қитъавӣ, ноҳиявӣ, байналхалқӣ мебошем.

Шаклу тарзҳои сершумори тараққиёт, яъне шаклу тарзҳои миллӣ, маънавӣ, иҷтимоӣ, сиёсӣ, ҷуғрофӣ, маданӣ қобили ҳаёт будани давлатҳои ҷаҳон мебошанд. Дар маҷрои пешрафти умумии тамаддун ғояҳои социализм таҷдид ёфта, таъсирашон беш аз пеш хоҳад афзуд ва мо ба ин мӯътақидем. Воқеаҳои фоҷиавии Европаи Шарқӣ бо вуҷуди он ки дар ин воқеаҳо ҳар мамлакат хусусиятҳои худро дорад, бо душворӣ ва бӯҳронангез бартараф намудани таҷрибаи манфиест, ки дар рафти мубориза баҳри социализм дар шароити хеле номусоиди «ҷанги сард» пайдо шуда, дар рафти он омили миллӣ бояду шояд ба эътибор гирифта нашудааст.

Дигаргуниҳои давлатҳои Европаи Шарқӣ муносибати дӯстонаи моро ба халқҳои ин давлатҳо ягон қадар тағйир намедиҳанд. ҲКИШ умедвор аст, ки ислоҳоти дар он ҷо саршуда ҳам мисли бозсозӣ дар ИҶШС барои робитаҳои ихтиёрии ба ҳам муфид асоси табиӣ ва пойдор муҳайё хоҳад кард.

**ҲКИШ ба ҳамкорӣ** бо ҳизбҳои коммунистию коргарӣ, социалистӣ ва социал-демократӣ, либералӣ ва миллӣ-демократӣ, бо тамоми ташкилоту харакатҳое, ки тарафдори сулҳ, демократия ва пешрафти иҷтимоӣ мебошанд, **тайёр аст.**

Бозсозӣ барои бартараф намудани ҷудоии таърихии ҳаракати социалистӣ, чун ҳаракати ҷаҳонӣ дар асоси ҳозира таҷаддуд ёфтани он им-

конният муҳайё кард. Пешомади муттаҳидшавии қувваҳои чап дар ҷустуҷӯи роҳҳои олами нав ва пешрафти иҷтимоӣ ба назар мерасад ва ҲКИШ инро маъқул мешуморад.

## VII. БА СӮИ НАВСОЗИИ ҲИЗБ

Ҳизб мавқеи пешоҳангии худро дар ин давраи дигаргунии қатъӣ, ки худаш сар кардааст у онро халқ тарафдорӣ намудааст, корро ба шарте давом дода метавонад, ки агар худаш комилан дигаргун шавад.

Тартиботи авторитарӣ ба ҳизб ва роли он дар ҷамъият ва усулҳои кораш таъсири бағоят манфӣ расонд. Аслан сохти ҳокимияти ҳизбию давлатӣ ташкил ёфт. Дар ҳаёти дохили ҳизб муносибатҳои байни ташкилотҳои ибтидоӣ ва органҳои роҳбарикунанда халалдор ва таҳриф шуда, коммунистон аз муайян намудани сиёсати ҳизб дур сохта шуда, онҳо ба фаъолияти кумитаҳои ҳизбии болоӣ суст таъсир мерасонданд, Мутамарказонии аз ҳад зиёд, фурӯ нишондани фикри озод, таъқибот зиёни калон расонд. Фактҳои муртадии идеявию ахлоқӣ ба обрӯи ҳизб зиёни азим овард.

Бо вуҷуди ҳамин оммаи васеи узвҳои ҳизб ба идеалҳои ленинӣ содиқ монда, хизмати халқро беғаразона ва фидокорона адо мекарданд. Дар ҲКИШ ҳамеша қувваҳои ҳаётбахше буданд ва амал мекарданд, маҳз бинобар ҳамин ҳизб карахтии замонҳои Сталин ва давраи касодиро бартараф карда, пешоҳанги дигаргунии инқилобӣ шуд ва бо ҳамин иҷрои роли пешоҳанги қобилу қодир буданашро бори дигар исбот кард. Миқёси калони вазифаҳои нав масъалаи куллан тағйир додани мақоми ҳизбро дар ҷамъият, дур партофтани даъвои беайбӣ ва монополизми сиёсиро зарур гардонд. Зимнан, динамикаи тағйирот вусъати баланди дигаргунсозии ҳизбро тақозо менамояд, дар акси ҳол вай аз ҳаёти сиёсӣ дар канор хоҳад монд. Оммаи узвҳои ҳизб инро равшан мефаҳмад: масъалаи **ислоҳоти ҳизб, бозсозии куллии** он торафт қатъитар ба миён гузошта мешавад.

Ҳизби Коммунистии Иттиҳоди Шуравӣ ташкилоти худидораи ҷамъиятию сиёсӣ, иттифоқи ихтиёрии коммунистони ҳаммаслак мебошад. Мо ҲКИШ навро чун ҳизби барпокунандаи ҷамъияти сосиалистӣ ба худ тасаввур мекунем; ки он манфиати синфи коргар, ҳамаи меҳнаткашонро ифода менамояд ва сиёсати худро дар асоси таҳлили илмии воқеияти нав; дар аснои вобаста ба тамоми афкори ҷамъиятӣ ва таҷрибаи таърихии асри XX эҷодкорона инкишоф додани мероси Маркс, Энгельс, Ленин қарор медиҳад.

ҲКИШ дар назария ва амалияи худ ба анъанаҳои демократӣ ва инсондӯстонаи ҳамаи халқҳои Иттиҳоди Шӯравӣ такя мекунад. Ҳизб асосҳои миллӣ ва интернационалиро узван ба ҳам пайваста, нисбат ба бузургдавлатӣ, миллатчигӣ ва нажодпарастӣ, нисбат ба ҳар кадом зуҳуроти дигари идеологияи иртиҷоӣ оштинопазир аст. Вай сафҳои худро аз онҳое пок менамояд, ки асосҳои идеявию сиёсӣ ва ташкилиашро рад карда, дар ташкилоту кирдорҳои зиддисоциалистӣ, миллатчигӣ ва зиддисоветӣ иштирок доранд.

**Мақом ва роли ҲКИШ дар ҷамъияти навшаванда.** ҲКИШ сиёсати нигоҳ доштани мақоми ҳизбӣ ҳукумронро дар доираи раванди демократӣ пеш гирифта, дар ин роҳ мубориза бурда, дар интихобот барои гирифтани ваколати халқ ба ташкили органҳои роҳбарикунандаи марказ, ҷумҳуриҳо ва маҳалҳо овози интихобкунандагонро соҳиб мешавад.

ҲКИШ низ мисли ташкилотҳои дигари ҷамъиятию сиёсӣ ва ҳаракатҳои оммавӣ дар идораи корҳои давлатӣ ва ҷамъият иштирок менамояд. Ба Шӯроҳои депутатҳои халқ ва органҳои дигари давлатӣ намояндагони худро пешбарӣ мекунад. Ҳизб ваколатҳои ҳокимияти давлатиро ба ӯҳда намегирад. Пешвои эътирофшудаи демократии сиёсӣ шудан роли

вай аст, ки ба воситаи коммунистон амал карда, даъвои афзалият ва дар Конституцияи ИҶШС собит намудани мақоми махсуси худро надорад. Ба ҳамин муносибат ҳизб зарур мешуморад, ки ба тариқи ташаббуси қонунгузорӣ ба Анҷумани депутатҳои халқи ИҶШС доир ба моддаи 6 Қонуни асосии мамлакат таклифи мувофиқ пеш гузорад.

ҲКИШ ба принципҳои марксизм-ленинизм асос карда, дар байни омма кори идеявию сиёсӣ мебарад, сиёсат ва мақсадҳои барномаи худро тарғиб мекунад, қиматҳои инсондӯстонаи социализмро интишор менамояд, ба тарафдории иҷрои вазифаҳои бозсозӣ тарғиб мекунад.

ҲКИШ аз иҷрои вазифаҳои ба худаш хоснабуда раҳо ёфта, имконият пайдо менамояд, ки ҷидду ҷаҳди худро ба муайян намудани назария ва барномаҳои амалиёт, ба кори ташкилотчигӣ ва тарбиявӣ, пеш гирифтани сиёсати ҳизб дар байни кадрҳо, иҷрои вазифаҳои муттаҳид намудани ҷамъият дар роҳи навсозии инқилобӣ равона кунад. Маънои роли пешоҳангии вай ҳамин аст. Муносибатҳои нави вай ба ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсие, ки дар доираи Конституцияи ИҶШС амал мекунанд, яъне муносибатҳои гуфтугӯ, мубоҳиса, ҳамкорӣ ва шарикӣ низ ба ҳамин тобеъ карда хоҳад шуд.

**Ҳизб иттифоқҳои касабаро** ташкилоти мустақили ҷамъиятӣ медонад, кӯшиши вайро дар роҳи фаъолона амал кардан ба манфиати меҳнаткашон, муҳофизати ҳуқуқҳои меҳнатӣ ва иҷтимоию иқтисодии онҳо дастгирӣ менамояд.

ҲКИШ муносибатҳои худро бо **комсомол** дар асоси ваҳдати идеявӣ, ҳамкории рафиқона ва ҳамдастӣ қарор дода, ба иштироки бевоситаи вай дар муайян ва татбиқ кардани сиёсаташ манфиатдор мебошад.

Ҳизб ташаббускори дар мамлакат пойдор шудани **ошкорбаёнӣ** гардид. Вай минбаъд ҳам ҳамаи чораҳоро мебинад, то ки ошкорбаёнӣ муҳити табиии ташаккули афкори ҷамъият, воситаи тавоноии ба сиёсат таъсир расондани халқ ва дар ҳамаи корҳои давлату ҷамъият иштирок доштани гражданинҳо, омили нобозгардӣ ва вусъати бозсозӣ шавад. Ҳизб роли муҳими воситаҳои ахбори оммавиро дар ҳаёти ҷамъият ва қабл аз ҳама дар вусъати ошкорбаёнӣ ба назар гирифта, ба фаъолияти онҳо ҳамаҷониба мусоидат менамояд, дар асоси демократӣ ба онҳо таъсир мерасонад. ҲКИШ ба муқобили интишори ахбори бардурӯғ, ба манфиати шахсӣ ва гурӯҳҳои худбин, барои доман задани оташи кинаю адовати байни миллатҳо, тарғиби идеяҳои нисбат ба социализми инсондӯсту демократӣ бегона истифода бурдани воситаҳои ахбори оммавӣ мубориза мебарад.

Мо роли нави ҳизбро дар ҷамъият ҳамин тавр мефаҳмем. Ин маънои онро надорад, ки ҳамаи масъалаҳо пешакӣ маълум бошанд. Вусъати ислоҳот имкон медиҳад, ки ҷавоби бисьёр саволҳои мушаххас аниқ карда шавад.

**Демократонии ҳизб.** Чӣ бояд кард, сохти ҲКИШ ва характери кори ҳизбӣ чӣ тавр тағйир дода шавад, то ки он роли худро дар шароити нав бо назардошти тағйир ёфтани мақомаш дар ҷамъият самарабахш иҷро карда тавонад?

Ҳизбро куллан демократӣ гардондан лозим аст, ки ҳукми оммаи узвҳои ҳизб бояд асоси он гардад.

Принципи марказияти демократиро аз ҳамин нуқтаи назар аз нав мулоҳиза кардан, чунин тафсири онро бартараф намудан лозим аст, ки имкон медод ин принцип барои муқаррар шудани интизоми сахти тобеъият истифода шавад. Дар акси ҳол ноқаноатмандии ҳизбиёнро аз роли худ дар сиёсат ва фаъолияти ҳизб бартараф кардан, ба ҳар қадоми онҳо ҳисси қадру қимати шахсӣ ва озодии ботинӣ бахшидан номумкин мешавад.

ҲКИШ ба демократизми ҳақиқии мубоҳисаҳои дохилӣ ва маросими қабули қарорҳо, ба муҳити рафоқати ҳақиқии ҳизбӣ эҳтиёҷ дорад.

Тарзи кори коллегиалии ҳамаи органҳои ҳизб, плюрализми афкор, озодии танқид, гуногунии тарзи рафтор ва барномаҳо, дар мавридҳои махсус ташкил кардани райъпурсӣ, ҳуқуқи ақаллият ба тарафдорӣ кардани ақидаҳояш ва қарорҳои қабулкардаи аксариятро ҳатман иҷро кардани вай бояд дар оинннома собит шавад.

Нав шудани принципи марказияти демократӣ бояд ваҳдати демократии сафҳои ҳизбро таъмин намояд, ки он ташкили фракцияҳои дорои ташкилот ва интизоми дохилии худро пешгирӣ менамояд.

Баланд бардоштани роли бевоситаи оммаи узвҳои ҳизб зиёд кардани ҳуқуқи **ташкилотҳои ибтидоиро** тақозо менамояд, ки онҳо асоси ҳизб мебошанд. Ташкилотҳои ибтидоӣ бояд имконият дошта бошанд, ки бо назардошти вазифаҳои ҳозира ва шароити мушаххас масъалаҳои сохти худ, барномаю шаклҳои фаъолият, миқдору тартиби даъват намудани маҷлисҳо, тадбирҳои сиёсиро худашон бо ҳисси масъулият ҳал кунанд, аз рӯи тартибу маросиме амал намоянд, ки ба онҳо имкон диҳад ба кору қарорҳои органҳои болоии ҳизбӣ, конференцияю анҷуманҳо таъсири воқеӣ расонанд.

Коммунистон ба тарафдории бештар мустақил шудани ташкилотҳои ибтидоии худ дар масъалаҳои куллии сохтмони ҳизб асоснок фикр баён менамоянд. Тавсия мешавад, ки ҳуқуқи қабули қатъии узвҳо ба ҳизб ба ташкилотҳои ибтидоӣ вогузор карда, аз стажи номзадӣ даст кашида шавад. Ин ва масъалаҳои дигар бояд бо иштироки ҳамаҷонибаи коммунистон муҳокима шуда, зимни тайёр кардани Оинномаи нави ҲКИШ ба назар гирифта шаванд.

Ҳизб принципи ҳудудию истеҳсолӣ, яъне дар коллективҳои истеҳсолӣ ва коллективҳои дигар нигоҳ дошта мондани ташкилотҳои ҳизбро собит карда, ба тарафдории он изҳори ақида менамояд, ки коммунистон лаёқати худро дар кор, дар фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ, органҳои худидора фаъолона зоҳир намоянд.

Вобаста ба пойдор шудани таҳкурсии ҳизб роли муҳими **звенои ноҳиявии** он ба тарзи нав мулоҳиза мешавад, зеро он ёрдамчии бевоситаи ташкилотҳои ибтидоии ҳизб дар корашон буда, ба мардум — ба коммунистон ва ғайриҳизбиён аз ҳама наздик аст. Системаи робитаи мустаҳками байни узвҳои ҲКИШ ва звенои мазкурро пешбинӣ кардан зарур аст.

**Вакилони** конференсияҳо ва анҷуманҳо бояд бо иштироки бевоситаи ҳамаи коммунистон аз байни чандин пешниҳодот интихоб шаванд. Пешниҳоди аз байни чандин номзад дар маҷлису конференсияҳо ва анҷуманҳо интихоб кардани **котибони якуми** комитетҳои ҳизб сазовори дастгирист, дар назар дошта мешавад, ки чунин тарзи интихоби котибони яким онҳоро бар коллегияҳои дахлдори ҳизбӣ, берун аз назорат ва берун аз танқид намегузорад.

Дар рафти мубоҳисаи пеш аз анҷуман масъалаи баланд бардоштани роль, зиёд кардани ҳуқуқ ва вазифаҳои ҳамаи органҳои интихобии ҳизбро муҳокима кардан лозим аст. Аз тартибе бояд даст кашид, ки мувофиқи он органҳои интихобӣ бештар аз рӯи принципи мансаб ташкил меёфтанд. Ин талаб ба Кумитаи Марказии ҲКИШ низ пурра дахл дорад. Сифатҳои сиёсӣ ва инсонии коммунист ва кордонии вай меъёри ягонаи ин ҷиҳати кор мебошад.

**Дар бораи ҳизбҳои коммунистии ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ.**

Дар шароити тағйир ёфтани федерацияи шӯравӣ дуруст ҳал кардани масъалаи мустақилии ҳизбҳои коммунистии ҷумҳурияҳои иттифоқӣ аҳамияти махсуси сиёсӣ дорад. Васояти пештараи органҳои марказии ҲКИШ қобили қабул нест. Ҳизбҳои коммунистии ҷумҳуриятҳо бояд имконият дошта бошанд, ки дар аснои риояи барнома ва Оинномаи ҲКИШ ҳуҷҷатҳои барномавии худро тартиб диҳанд, масъалаҳои ташкилӣ, кадрҳо, молиявиро мустақилона ҳал намоянд, ноширӣ кунанд, ҳуқуқ

дошта бошанд, ки дар ҳалли масъалаҳои муҳимтарини ҳаёти тамоми ҳизб бевосита иштирок намоянд. Бинобар ин роҳбарони КМ ҳизбҳои коммунистии ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ бояд мувофиқи Оиннома узвҳои органи роҳбарикунандаи КМ ҲКИШ бошанд. КМ ҳизбҳои коммунистии ҷумҳуриятҳо ҳуқуқ дошта метавонанд, ки дар мавриди бо қарори органҳои марказии роҳбарикунандаи ҳизб розӣ набуданашон талаб намоянд, ки масъала дар Пленуми КМ ҲКИШ муҳокима шавад.

Доираи ҳуқуқи **кумитаҳои кишварӣ, вилоятӣ ва минтақавии ҳизбро** васеъ кардан зарур аст. Ҳамаи органҳои ҳизб кори худро бояд бо назардошти манфиати ташкилотҳои ибтидоии ҳизб ва коммуннстон ба роҳ монанд.

Вусъати ҳамаҷонибаи асосҳои демократӣ дар ҳизби интернационалии мо ба пойдор шудани ваҳдати ихтиёрии идеявию сиёсӣ ва ташкилии ҲКИШ мусоидат карда, барои иҷрои роли сиёсии муттаҳидкунанда дар ҷамъияти сермиллат имконияти ҳарҷӣ бештар муҳайё менамояд.

Дар бораи **Кумитаи Марказии ҲКИШ. Роли нави ҲКИШ** дар назди КМ ҳизб чун органи роҳбарии коллективона талабҳои нав мегузорад, ки вай иқтидори назариявӣ ва сиёсии ҳизбро бояд ифода намояд. Салоҳ аст, ки нафақат рафиқони ба ҳайати органҳои роҳбарикунандаи КМ интихобшуда, балки як қисми дигари узвҳои вай ҳам, ки намояндагони коргарон, деҳқонон, зиёиён мебошанд, муддати муайян бевосита дар Кумитаи Марказӣ, дар комиссияҳои он дар асоси доимӣ кор карда, аз маблағи ҳизб музди муайян гиранд.

Тавсия мешавад, ки дар анҷумани ҳизб Раиси ҲКИШ ва ҷонишинони вай интихоб шаванд. Барои ҳалли масъалаҳои сиёсӣ ва ташкилии давраи байни маҷлисҳои Кумитаи Марказӣ дар Пленуми КМ Президиум интихоб карда шавад.

Барои ташкили кори Кумитаи Марказӣ салоҳ аст, ки ба таври доимӣ, аз ҷумла узвҳои КМ, бо иштироки коммунистони обрӯманд комиссияҳои дахлдор ташкил шаванд. Ба ин комиссияҳо котибони КМ ҲКИШ, ки онҳо дар пленуми КМ интихоб мешаванд, роҳбарӣ менамоянд ва бо роҳбарии Раис ва ҷонишинони вай кор мекарда бошанд.

Дар фосилаи байни анҷумани ҲКИШ мунтазам даъват намудани конференцияҳои умумии ҳизбро пешбинӣ кардан матлуб аст, ки онҳо ҳуқуқи аз нав интихоб кардани ҳайати органҳои роҳбариро дошта бошанд.

Демократонии ҳизб мунтазам иваз шудани ҳайати ҳамаи органҳои роҳбариро тақозо менамояд.

Анҷумани ҲКИШ органи Марказии назорату тафтишоти ҳизбро интихоб мекунад.

Коммунистон, аҳли ҷамъияти ҶШФСР ба тарафдории зич муттафиқ намудани фаъолияти ташкилотҳои ҳизбҳои ҷумҳурият ва ташкили органи дахлдори роҳбарикунанда фаъолона фикр баён менамоянд. Роли муҳими ташкилотҳои ҳизбии Федерацияи Россия дар таъмини томияту ваҳдати ҲКИШ ба назар гирифта, ин масъалаҳо ба муҳокимаи ташкилотҳои ибтидоии ҳазб, конференцияҳои шаҳрӣ, ноҳиявӣ, минтақавӣ, вилоятӣ ва кишварии ҳизби ҶШФСР гузоштан, онҳоро дар конференцияи ҷумҳурии ҳизб пеш аз Анҷумани XXVIII ҳамаҷониба муҳокима кардан салоҳ аст.

**Дар бораи аппарати ҳизб.** Ба ҳизб аппарат зарур аст ва он структураи онро такмил медиҳад, савияи кордониашро баланд мебардорад, зуҳуроти бюрократиро решакан мекунад. Шароите муҳайё кардан зарур аст, ки ба кори он ҷалб намудани узвҳои маърифатноку лаёқатманди ҳизбро имкон медода бошад. Шумораи аппарат бояд дуруст бошад ва ба органҳои интихобӣ қатъӣ итоат кунад.

**Дар бораи органҳои ахбори омавии ҳизб.** ҲКИШ органҳои ахбори худро дар марказ ва дар маҳалҳо воситаи муҳими татбиқи сиёсат ва

идеологияи худ, кори ташкилотчигӣ ва идеявию тарбиявӣ дониста, ба фаъолияти онҳо роҳбарӣ менамояд.

Салоҳ аст, ки сармуҳаррирони нашриёҳои ҳизб дар пленумҳои кумитаҳои дахлдори ҳизб тасдиқ мешуда бошанд: сармуҳаррирон ва роҳбарони дигари воситаҳои марказии ахбори оммавии ҳизб бояд аз тарафи Президиуми КМ ҲКИШ, сармуҳаррири рӯзномаи «Правда» чун органи марказии ҳизб дар Пленуми КМ ҲКИШ тасдиқ мешуда бошанд.

**Дар бораи буҷети ҲКИШ.** Тамоми фаъолияти ҲКИШ, ташкилотҳои вай Кумитаҳои Марказӣ бояд минбаъд ҳам фақат аз ҳисоби даромади ҳизб бо пул ва воситаҳои моддӣ таъмин карда шаванд. Ҳизб моликият дошта, онро ихтиёрдорӣ мекунад. Афзоишу хароҷоти пул бояд ошкоро бошад. Ташкилотҳои ҳизб дар масъалаҳои истифодаи маблағҳои ҳизб бояд бештар мустақил шуда, чунин ҳолат ба назар гирифта шавад, ки ҳизбҳои коммунистии ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ, ташкилотҳои кишварӣ ва вилоятии ҳизб буҷетро худашон ихтиёрдорӣ карда, ба афзудани даромад мекӯшанд, ки он ба худмаблағгузорӣ гузаштанро таъмин менамояд, масъалаҳои таркибу штат ва молияро ҳал мекунанд, хароҷоти фаъолияти ташкилотҳои ибтидоиро муайян менамоянд. Бар харҷи маблағҳои буҷети ҳизб аз ташкилотҳои ибтидоии ҳизб то Кумитаи Марказии ҲКИШ назорати самарабахш ва ошкор муқаррар кардан лозим аст.

* * *

Чунинанд идеяҳое, ки ҲКИШ пеш аз Анҷумани XXVIII баён карда, мефаҳмад, ки ҳозир чунон шаклҳои ҳаёт муайян мегарданд ва ин шаклҳо симои ҷамъиятро чандин сол пешакӣ муайян мекарда бошанд.

Ақидаю меъёрҳои дар боло баёншуда дар саҳифаҳои матбуот, дар нутқҳои коммунистон, дар резолюцияҳои маҷлисҳои ҳизб, дар мактубҳои ба КМ ҲКИШ расида ба тарзе зуҳур ёфтанд. Конференцияи XIX умумииттифоқии ҲКИШ, пленумҳои КМ ҲКИШ, Анҷуманҳои якум ва дуюми депутатҳои халқи ИҶШС, сессияҳои Шӯрои Олии ИҶШС, мулоқот бо коргарону деҳқонон, намояндагони доираҳои гуногуни зиёиён, ҷавонон, ветеранҳо барои мулоҳизаронию хулосабарорӣ материали фаровоне муҳайё карданд.

КМ ҲКИШ умед дорад, ки дар рафти мубоҳисаи пеш аз анҷуман коммунистон нуқтаи назари худро аз рӯи масъалаҳои дар барнома баёншуда муайян менамоянд ва худи мубоҳисаи мазкур воситаи навсозии кори ҳизб хоҳад шуд.

Мо ғайриҳизбиён, ҳамаи онҳоеро, ки нисбат ба роли ҳизб дар шароити бозсозӣ бепарво нестанд, даъват менамоем, ки дар муҳокима иштирок кунанд. Мо тайёрем, ки дар баробари фикру мулоҳиза ва пешниҳодот лоиҳаҳои альтернативиро ҳам баррасӣ кунем. Хиради коллективонаи ҳизб ва халқ муҳаррики тавонои бозсозист.

**КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ҲИЗБИ КОММУНИСТИИ ИТТИҲОДИ ШӮРАВӢ.**

# ХАБАРИ МУХТАСАР

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ҲИЗБИ КОММУНИСТИИ ИТТИҲОДИ ШӮРАВӢ

11 марти соли 1990 Пленуми Кумитаи Марказии ҲКИШ барпо гардид. Ба муҳокимаи Пленум масъалаҳои зерин гузошта шуданд:

1. Дар бораи ба Анҷумани сеюми ғайринавбатии депутатҳои халқи ИҶШС пешниҳод кардани мулоҳизаҳо оид ба моддаҳои 6-ум ва 7-уми Конституцияи ИҶШС.

2. Дар бораи мӯҳлати даъвати Анҷумани XXVIII ҲКИШ, гузарондани маъракаи ҳисоботу интихобот дар ҳизб, меъёри намояндагӣ ва тартиби интихоби вакилони анҷуман.

3. Дар бораи лоиҳаи Оинномаи ҲКИШ.

4. Дар бораи лоиҳаи низомнома оид ба Комиссияи марказии назорату тафтишоти ҲКИШ.

5. Интихоботи депутати халқи ИҶШС аз ҲКИШ.

Дар Пленум Котиби генералии КМ ҲКИШ М. С. Горбачёв маърӯза кард. Иштироккунандагони Пленум имкон доштанд, ки бо лоиҳаи Оинномаи ҲКИШ ва материалҳои дигари рӯзномаи он пешакӣ шинос гарданд.

Дар Пленум барои таҳриру такмили Оинномаи ҲКИШ ва тайёр кардани ҳуҷҷатҳои дигари Пленуми Кумитаи Марказӣ комиссияи таҳририя ташкил дода шуд.

Пленум қарор қабул кард, ки лоиҳаи Қонуни ИҶШС дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конститусияи (Қонуни асосии) ИҶШС оид ба масъалаҳои низоми сиёсӣ (моддаҳои 6-ум ва 7-уми Конститусияи ИҶШС) ба тариқи ташаббуси қонунгузорӣ ба муҳокимаи Анҷумани ғайринавбатии сеюми депутатҳои халқи ИҶШС пешниҳод карда шавад.

Раиси комиссияи интихобот В. А. Коптюг оид ба масъалаи интихоби депутати халқи ИҶШС аз ҲКИШ ахборот дод.

Дар натиҷаи овоздиҳии пинҳонӣ Н. Т. Кустарев аз ҲКИШ депутати халқи ИҶШС интихоб шуд.

Пленуми Кумитаи Марказии ҲКИШ 14 марти соли 1990 давом кард. Пленум масъалаи пешбарии номзадро ба мансаби Президенти ИҶШС аз Ҳизби Коммунисти Иттиҳоди Шӯравӣ муҳокима намуд.

Пленум қарор қабул намуд, ки Котиби генералии КМ ҲКИШ М. С. Горбачёв аз Ҳизби Коммунисти Иттиҳоди Шӯравӣ номзад ба мансаби Президенти ИҶШС пешбарӣ карда шавад.

16 марти соли 1990 Пленуми КМ ҲКИШ корашро давом дод. Дар Пленум Оинномаи ҲКИШ ва масъалаҳои дигари рӯзнома муҳокима шуданд.

Пленум «Дар бораи мӯҳлати даъвати Анҷумани XXVIII ҲКИШ, гузарондани маъракаи ҳисоботу интихоботи ҳизб, меъёри намояндагӣ ва тартиби интихоби вакилони Анҷуман» қарор қабул кард.

Пленум комиссияи таҳририя ва Бюрои Сиёсии КМ-ро вазифадор кард, ки бо назардошти фикру мулоҳиза ва муҳокима лоиҳаи Оинномаи ҲКИШ-ро такмил диҳад.

Дар Пленум дар бораи гузарондани конференсияи ҳизбии Россия қарор қабул шуд.

Пленум лоиҳаи низомномаро дар бораи Комиссияи марказии назорату тафтишоти ҲКИШ маъқул ёфт.

Дар Пленуми КМ ҲКИШ М. С. Горбачёв сухани хотимавӣ кард.

Бо ҳамин Пленуми КМ ҲКИШ корашро анҷом дод.

# ХАБАРИ МУХТАСАР

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КМ ҲИЗБИ КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

3 марти соли 1990 дар ш. Душанбе пленуми васеи XVIII Кумитаи Марказии Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон барпо шуд.

Дар пленум котибони якум ва дуюми кумитаҳои вилоятӣ, котибони якуми кумитаҳои шаҳрӣ ва ноҳиявии ҳизб, ки аъзоёни органҳои интихобии ташкилоти ҳизби ҷумҳурӣ намебошанд, инчунин ҷонишинони раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон, раисони кумитаҳои иҷроияи вилоятӣ, котибони шӯрои иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон ва КМ ИКЛҶ ҷумҳурӣ, роҳбарони як қатор вазорату идораҳо, аъзоён ва номзадҳои узви кумитаи ҳизби шаҳри Душанбе, аъзоёни комиссияи тафтишоти ташкилоти ҳизби шаҳр, ветеранҳои ҳизб ва меҳнат, намояндагони воситаҳои ахбори оммавӣ иштирок доштанд.

Пленум масъалаҳои зеринро муҳокима кард:

1. Дар бораи чораҳои навбати аввали устувор гардондани вазъияти ш. Душанбе ва ҷумҳурӣ ва вазифаҳои тайёрӣ ба Анҷумани XXI Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон.

2. Ахбори бюрои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон дар бораи натиҷаҳои тафтиши аризаи узви бюрои КМ, Раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Тоҷикистон рафиқ Ҳаёев И. Ҳ.

Аз рӯи масъалаи якум котиби якуми КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов маърӯза кард.

Дар музокира рафиқони зерин иштирок доштанд: И. Ҳалимов — котиби якуми кумитаи ҳизби вилояти Қӯрғонтеппа, Е. И. Тимошенкова — мудири шӯъбаи ревматологии бачагонаи касалхонаи клиникии ҷумҳурӣ рақами 3 ш. Душанбе, С. Бекназаров — котиби якуми кумитаи ҳизби вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон, Х. Шарифов — раиси Кумитаи давлатии матбуоти ҶШС Тоҷикистон, М. Furthermore Бобоҷонов — раиси шӯрои ҷумҳурии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, С. К. Маркевич — котиби кумитаи ҳизби шаҳри Чкаловск, С. Ш. Мирзошоев — котиби якуми кумитаи ҳизби вилояти Кӯлоб, С. Тағоев — котиби якуми кумитаи ҳизби ноҳияи Комсомолобод, А. Ёқубов — котиби якуми КМ ИКЛҶ Тоҷикистон, У. Жураев — сардори бригадаи челонгарони озмоишгари иттиҳодияи истеҳсолии Душанбе — «Помир», А. Т. Пӯлодов — мудири кафедраи ҷарроҳии факултети педиатрии Донишкадаи давлатии тиббии Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ ибни Сино.

Аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарорҳо «Дар бораи тадбирҳои аввалиндараҷаи устувор гардондани вазъияти ш. Душанбе ва ҷумҳурӣ», «Дар бораи гузарондани Анҷумани XXI Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон, тартиби интихоби вакилони Анҷумани XXVIII ҲКИШ ва Анҷумани XXI Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон» қабул шуданд. Қарорҳо дар матбуот чоп мешаванд. Қарор дода шуд, ки Анҷумани XXI Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон 24 маи соли 1990 даъват карда шавад.

Пленум барои ташкили интихоби вакилони Анҷумани XXVIII ҲКИШ ва Анҷумани XXI Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон комиссияи КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистонро ташкил кард.

Иштироккунандагони пленум «Ба муқобили дар заминаи муносибатҳои байни миллатҳо шиддатнок гардонидани вазъият» якдилона резолюция қабул карданд.

Котиби КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон А. Д. Додобоев ахбори бюрои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистонро дар бораи натиҷаҳои тафтиши аризаи узви бюрои КМ, Раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев хонда дод. Аҳли пленум аз қарори бюрои КМ аз рӯи ҳамин масъала хабардор карда шуд.

Пленум рафиқ Н. Табаровро барои дағалона вайрон кардани нормаҳои ахлоқи партиявӣ ва дар кӯшиши бо роҳи ғайриконституционӣ аз вазифаи Раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Тоҷикистон озод кардан, бо ҳамин мақсад ба кормандони ҷудогонаи масъул барқасдона расондани ахбори бардурӯғ аз сафи ҲКИШ хориҷ кард.

Пленум ба узви ҲКИШ рафиқ Н. Ҳувайдуллоев барои зоҳир накардани камолоти сиёсӣ ва бепринципиаш дар боби кирдорҳои ноҷурусту ғайриконституционии рафиқон Б. Б. Каримов ва Н. Табаров, барои дағалона вайрон кардани интизоми партиявию хизматӣ, ки дар бобати аз ин хусус ба роҳбарияти КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон хабар надоданаш ифода ёфт, выговори қатъӣ эълон кард, ки он ба дафтарчаи қайд зикр мешавад. Вай аз вазифаи мудири шӯъбаи давлату ҳуқуқи КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон озод карда шуд.

Пленум ба узви ҲКИШ рафиқ У. Ғ. Усмонов барои бепринципиаш нисбат ба талабҳои ғайриқонунии рафиқ Б. Б. Каримов дар бораи тайёр кардани указа бо роҳи ғайриконституционӣ аз вазифаи Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон озод кардан ва ба ин мансаб таъин намудани рафиқ Б. Б. Каримов выговори қатъӣ эълон кард, ки он ба дафтарчаи қайд зикр мешавад.

Пленум ба эътибор гирифт, ки бо қарори бюрои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон узви ҲКИШ рафиқ Б. Б. Каримов барои мансабпарастии ғуирост, дағалона поймол кардани нормаҳои ахлоқи партиявӣ, ки дар иштирокаш дар кӯшиши бо роҳи ғайриконституционӣ аз мансаби Раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Тоҷикистон озод кардан, дар ин мансаб пойдор кардани худаш ифода ёфт ва барои дурӯягиаш аз сафи ҲКИШ хориҷ карда шудааст.

Пленум ба эътибор гирифт, ки бо қарори бюрои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон ба узви ҲКИШ рафиқ М. М. Муҳаббатшоев барои нопухтагии сиёсӣ, бепринципӣ ва дурӯягиаш выговори қатъӣ эълон шудааст, ки он ба дафтарчаи қайд зикр мешавад.

Пленум ба эътибор гирифт, ки ба кумитаи партиявии Вазорати корҳои дохилии ҶШС Тоҷикистон муҳокимаи масъалаи ҷавобгарии ҳизбии узви ҲКИШ рафиқ А. Ҳ. Ҳабибов барои риоя накардани талабҳои низомномаи дар шаҳри Душанбе ҷорӣ намудани вақти комендантӣ, инчунин бюрои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон минбаъд дар мансаби сардори шӯъбаи сиёсии ВКД ҶШС Тоҷикистон мондани А. Ҳ. Ҳабибовро номатлуб донистааст, супурда шудааст.

Ба аъзоёни бюрои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон рафиқон Г. Г. Веселков, Г. В. Кошлаков, Ш. Д. Шабдолов супориш дода шуд, ки коммунистони ташкилотҳои ибтидоии ҳизби Президиуми Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон, ВКД ҶШС Тоҷикистон, Госплани ҶШС Тоҷикистон, Вазорати маданияти ҶШС Тоҷикистон ва редакцияи рӯзномаи ҷумҳуриятии «Тоҷикистони советӣ»-ро аз қарори пленуми XVIII КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон хабардор кунанд.

Пленум масъалаи ташкилиро муҳокима кард. Ш. М. Султонов мудири шӯъбаи ташкили кори партиявӣ ва кори байни кадрҳои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон тасдиқ шуд.

Дар пленум котиби якуми КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов сухани хотимавӣ гуфт.

Дар кори пленум мудири шӯъбаи сохтмони партиявӣ ва кори байни кадрҳои КМ ҲКИШ Н. И. Семёнов, мудири сектори шӯъбаи муносибатҳои миллии КМ ҲКИШ В. М. Федин иштирок доштанд.

# ОЁ БА ҲИЗБ ТОЗА КАРДАНИ САФҲОЯШ ДАРКОР АСТ?

БОЗСОЗӢ ба лисони мо истилоҳи «тозакунӣ»-ро ворид сохт, ки аз паси он оиди тозакунии ҳизб таклифу талабот пешниҳод мекардагӣ шуданд. Ба назари ман, вазъияти зиддиятноке таркиб меёбад. Аз як тараф, мо давраи шахспарастиро, ки боиси тозакунии ҳизб гардид, маҳкум мекунем (муаррихон собит менамоянд, ки ягон ҳизб дар ҷаҳон чунин ҷораҳоро ба кор набурдааст), аз тарафи дигар, мекӯшем, ки таҷрибаи онро ба кор барем.

Барои дарки ин нукта, редакцияи маҷалла ба Институти таърихи ҳизби назди КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон муроҷиат намуд. Институти мазкур имкон дод, ки масъалаи мазкур на фақат аз рӯи китобҳои дарсӣ ва адабиёти махсус, балки аз рӯи маводи архив (фонди № 3) омӯхта шавад. Аммо пеш аз он, ки ба баёни маводи архив шурӯъ намоем, хонандаро аз моҳияти проблема, вазъи сиёсии солҳои сиюм хабардор мекунем.

Роҳи ба таври оммавӣ тоза кардани ҳизбро соли 1933 пленуми муттаҳидаи КМ ва КМН ВКП(б) эълон намуд (тозакуниҳо дар замони Сталин пештар ҳам гузаронида шуда буданд, вале дар бораи онҳо баъдтар гуфтугӯ хоҳем кард). Маҳз дар ҳамин пленуми ҳузнангези маълум Сталин бо даъват баромад кард, ки ҳушёрии инқилобӣ пурзӯр гардонда шавад, чунки гӯё синфҳо на бо роҳи хомӯшшавии муборизаи синфӣ, балки бо роҳи пурзӯр гардидани он маҳв сохта мешуда бошанд. «Баъзе рафиқон, — гуфт ӯ, — тезисро дар бораи маҳвшавии синфҳо, барпо намудани ҷамъияти бесинф ва мурдани давлат, чун ҳақ баровардани коҳилию нармдилӣ — ҳақ баровардани назарияи зидди инқилобии хомӯшшавии муборизаи синфӣ ва сустшавии ҳокимияти давлатӣ фаҳмидаанд. Ҳоҷат ба гуфтан нест, ки чунин касон бо ҳизби мо ягон умумияте дошта наметавонанд. Инҳо ё маслакгумкардагон, ё риёкоронанд, ки бояд аз ҳизб ронда шаванд». Ва баъд: «Мурдани давлат на тавассути сустшавии ҳокимияти давлатӣ, балки тавассути комилан пурзӯршавие ба амал меояд, ки он барои маҳв сохтани боқимондаҳои синфҳои фаношудаистода зарур аст» (ниг. И. В. Сталин. Асарҳо, ҷ. 13, саҳ. 211).

Баъди як сол ин идеяҳоро чун роҳи пешгирифта дар хусуси тозакунии ҳизб, анҷумани XVII ВКП(б) тасдиқ намуд ва инкишоф дод. Оё аъзоёни КМ, ки он лаҳза дар толор менишастанд, тахмин мекард, ки мубориза «ба муқобили боқимондаҳои синфҳои фаношудаистода» ба ҷанги зидди халқи хеш оид мегардад ва миллионҳо нафар одамон қурбони он мешаванд (ин ҷо зӯран коллективонӣ, гуруснагии банақшагирифташуда дар Украина ва Поволжье, маҳбусони ГУЛАГ, муҳоҷиркунии халқҳо ва амсоли инҳо дар назар дошта мешавад)?

Ба фикрам, тахмин мекарданд, ҳарчанд, шояд, тамоми миқёси ин фоҷиаро пешбинӣ карда наметавонистанд. Вагарна, чунон ки шоҳидон, аз ҷумла А. И. Микоян, ки он вақтҳо номзади аъзои Бюрои Сиёсии КМ ВКП(б) буд, шаҳодат медиҳад, ҳар шашумин вакили анҷуман ҳини интихоби КМ ба муқобили ба ҳайати он дохил намудани Сталин овоз намедод... Охир аксарияти вакилони ин анҷуман «аз мактаби пинхон-

корӣ, инқилоб ва фронтҳои ҷанги гражданӣ гузашта, 80 фоизи иштирокчиёни анҷуман бо ҳуқуқи овози ҳалкунанда ба ҳизб то соли 1920 дохил гардида буданд. Қариб нисфи вакилон (48,5%) ба анҷуман бори нахуст интихоб гардиданд. Ин аз он шаҳодат медод, ки барои иштирок ба кори органи олии ҳизб кадрҳои нави коммунистон, пеш аз ҳама касоне пешбарӣ мегардиданд, ки худро дар солҳои сохтмони васеи социалистӣ нишон дода буданд. Дар анҷуман махсусан коркунони саноат, нақлиёт ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқ бисьёр буданд. Коммунистони машғули корҳои хоҷагии қишлоқ 10 фоизро ташкил медоданд, ҳол он ки дар анҷумани XVI шумораашон андаке аз як фоиз зиёдтар буд» (История Коммунистической партии Советского Союза», ҷ. 4, китоби дуюм, Нашриёти адабиёти сиёсӣ, М. соли 1971, саҳ. 262 — 263). Росташ, ин маҷмӯаи таҳти роҳбарию ҳимояи Институти марксизм-ленинизми назди КМ ҲКИШ нашргардида аз он хусус хомӯш мондааст, ки ҳоло дар бораи он хабар медиҳанд, бисьёр саҳифаҳои норавшани таърих, маъхазҳои расмӣ равшан карда мешаванд: баъдҳо аз 1966 нафар вакилони анҷуман 1108 нафарашон, аз 139 нафар аъзо ва номзадҳои аъзои КМ, ки дар анҷуман интихоб гардида буданд, — 98 нафар, ё худ 70 фоизи тамоми ҳайати КМ нобуд карда шуданд (Маҷмӯаи «Возвращение к правде». М. Нашриёти адабиёти ҳуқуқшиносӣ, 1988, саҳ. 21).

Охир ашхоси «ба таври дигар фикркунанда» нафақат дар байни вакилон, балки дар байни касони онҳоро дар анҷуман интихоб кардагӣ низ буда метавонистанд. Чунон ки худи ҳамон «Таърихи ҲКИШ» қайд мекунад, вакилони анҷуман намояндаи 187 2488 аъзо ва 935 298 номзади аъзои ҳизб буданд (саҳ. 262).

Ин аст, ки, ба фикри ман, тозакунии ҳизб ба Сталин ва атрофиёнаш на чандон барои он лозим буд, чунон ки дар ин бобат дар анҷумани XVII ВКП(б) хабар дода шуд, «ҳизб аз унсурони бегона, вайронкунандагони интизом, одамони ахлоқан вайрон, мансабпарастон, аз ашхоси вазифаи аъзои ҳизбро ба ҷо намеовардагӣ ва Программаю Устав ва муҳимтарин қарорҳои ҳизбро аз худ накардагӣ озод карда шавад» (дар ҳамон ҷо, саҳ. 273), балки барои он, ки ба миқьёси калон ва бо дастони худи аъзоёни қатории ҳизб баҳри «ҳамфикрӣ», пойдор гардондани обрӯи бесаҳви хеш мубориза бурда шавад.

Бахусус, дар шароити ба сафҳои ВКП(б) ба таври оммавӣ қабул намудани аъзо ин корро кардан душвор набуд. Росташ, ҳинн тозакунӣ «одобро риоя» намуда, сатҳи пасти маълумоти умумӣ ва сиёсии коммумунистон нишон дода мешуд, аммо касе суол намедод, ки чунин муфлисии зеҳнии ҳизб на фақат пешакӣ фатво дода, балки дар қарорҳои худи ҳамон анҷумани XVII ВКП(б), ки Устави ҳизбро дар таҳрири нав тасдиқ намуд, собит гардонда шуд. Мувофиқи Устав шартҳои батафриқаи қабул аз рӯи чор категория муқаррар карда шуданд. Ба категорияи якум коргарони саноат, ки камаш панҷ сол дар истеҳсолот кор кардаанд, ба категорияи дуюм — коргарони боқимонда, ба категорияи сеюм — колхозчиён, аъзоёни артельҳои ҳунармандию косибӣ, муаллимони мактаби ибтидоӣ, ба категорияи чорум — хизматчиёни боқимонда дохил карда шуданд (дар ҳамон ҷо, саҳ. 273). Аз ин рӯ, агар В. И. Ленин ва бисьёр ҳамсафони ӯ соли 1934, яъне дар ҳабдаҳумин соли Ҳокимияти Шӯравӣ ба сафҳои ҳизби большевикон хоҳиши дохил шудан мекарданд, онҳо чун ҳамаи «дигар» ҳуқуқшиносон, журналистон, олимон, дипломатҳо, духтурон, муҳандисон ва дигар коркунони меҳнати фикрӣ ба категорияи охирин — категорияи чорум дохил карда мешуданд ва гумон буд, ки аъзоёни ҳизб гарданд.

Агар аз хусуси ҷумҳурияти мо ҳарф занем, пас ба қадри шароити таркибёфтаи тараққиёти он ва набудани шумораи даркории коргарон — пролетарҳо ҳини ба таври оммавӣ қабул намудан ба ҳизб ба кишоварзон такья карда шуд. Ба ҳамон кишоварзоне, ки бисьёре аз онҳо ҳа-

иўз дирўз дар бораи шаклу усулҳои кори ВКП(б) тасаввурот надоштанд (то 1 январи соли 1933 кишоварзон 47,2 фоизи шумораи умумии коммунистони ҷумҳуриятро ташкил мекарданд). Аммо он вақтҳо оммаҳои васеъ ба ҳама гуна маъракаҳо (маъракаҳои думоҳаи ҷумҳурии аз ҷиҳати ташкилию хоҷагӣ мустаҳкам намудани колхозҳо, юриши агротехникӣ, даҳаи тақсимоти даромад, семоҳаи таблиғот барои омўхтани техника ва ғайра) ба андозае одат карда буданд, ки ба дохилшавӣ ба ҳизб низ чун маъракаи навбатӣ баҳо дода мешуд, ки инро ҳуҷҷатҳои архив низ собит менамоянд. Кишоварз Алимардон Урозов аз Янгибозор ба суоли ба ҳизб чи сон дохил гардиданаш чунин эзоҳ дод: «Ман расман дохил нагардидаам. Ин ҷо Қундузой омада, номи маро низ навишт. Сипас вай рафт ва баъди як ҳафта мо шаҳодатномаи сурх гирифтем, бо он чи кор карданамонро намедонистем, вале баъдтар ба мо фаҳмонданд, ки мо узви ҳизб ҳастем». Ё худ ҷавоби дигари узви ҳизб Раҷаб Мўминов аз колхози «Роҳи Ленин» ба суоли боло: «Номи одамонро навиштанд, ман низ номамро нависондам, ба гумоне, ки мол мегирам. Сипас баъди ду ҳафта як одам ба саҳро — ба ҷои корамон омада як дафтарчаро ба дастам дод. Ба ў гуфтам — ин ба ман чӣ лозим аст, ман номамро барои гирифтани мол нависонда будам. Вай ба ман ҷавоб дод: номзади ҳизб мешавӣ, дар қишлоқ намояндаи ҳокимият мегардӣ ва аз кооператив мол мегирӣ». Он вақтҳо таблиғот барои дохил шудан ба ВКП(б) осону оддӣ буд: ба ҳизб дохил гардӣ, роҳбари колхоз, қишлоқ мешавӣ. Аъзоёни ҳизб кишоварзон Каримов ва Расулов ҳини тозакунӣ ана ҳамин тавр рўирост изҳор намуданд: «Барои раҳбар гардидан ба ҳизб номамонро нависондем».

Худи механизми дохилшавӣ ба сафҳои ВКП(б) низ бағоят оддӣ буд. Масалан, дар ноҳияи Мастчоҳ солҳои 1930 — 1931 аксаран аз ҷумлаи бепартиявиён штаби махсуси ба ҳизб ҷалбкунандагон (таблиғгарон) барпо карда шуд. Ин таблиғгарон ба қишлоқҳо рафта, рўйхати хоҳишмандони ба ҳизб дохилшавиро тартиб медоданд ва бе ягон аризаю тавсиянома дафтарчаҳои ҳизбӣ месупориданд. Баъзан ҳодисаҳои ғалатӣ низ рух медоданд. Чунончи, дар колхози «Гулистони Сурх» ташкилотчии ҳизбӣ собиқ мулло Мирзохониддинов буд, ў дар вақташ баъди хатми мадраса вазифаи ходимии имомхалифаи аъзами самарқандиро ба ҷо оварда, сипас худаш низ ба мартабаи имомӣ расида буд. Вай чун ташкилотчии ҳизбӣ на танҳо «сиёсати ҳизбро дар амал татбиқ менамуд», балки дар қишлоқ имоматӣ карда, ба ивазаш аз ҳар диндор се сўм мегирифт.

Чунин «коммунистон», аз афташ, барои дороён аз одамони танқидан фиккрунанда, ба вазъият ҳушьёрона баҳо медодагӣ дида, камтар хатар доштанд. Масалан, марди босаводу соҳибмаърифат, аъзои ВКП(б) аз соли 1919, хатмкардаи Донишгоҳи коммунистӣ, ҷонишини комиссари халқии маорифи ҶШС Тоҷикистон Исмоилзодаро ҳини тозакунӣ барои он аз сафи ҳизб хориҷ кардаанд, ки ў чун коркуни масъули Шўъбаи Самарқандии Нашриёти давлатии Тоҷикистон ба роҳбарияти хеш бо чунин мактуб муроҷиат кардааст: «Мамлакат лаҳзаи бўҳрониро аз сар мегузаронад ва аз ин рў мо ягон чизи зиёдатӣ талаб намекунем, танҳо хоҳишмандем тавре рафтор карда шавад, ки мо аз гуруснагӣ намирем. Дар куҷо дидаанд, ки нависандагон, коргарони илмии мамлакат пальто ва шими кўҳнаашонро ба китф партофта, барои фурўш ба бозор бурда бошанд, ё аз дастаи самовор дошта, дар кўчаҳои шаҳр фарьёд зананд, ки «самовор мефурўшам».

Мактуби Исмоилзода ба комиссияи тозакунӣ супурда шуд, ки вай ба рафтори муаллифаш чунин баҳо дод: «Вай ба қисми коркунони дорои рўҳияи носолиму зиддишўравии Шўъбаи Самарқандии Нашриёти давлатии Тоҷикистон сарварӣ мекард ва моҳиятан ташаббускори ин рўҳияи зиддишўравӣ буд. Исмоилзода рўҳияи зиддиҳизбию зиддишўрави-

ашро дар мактуби хеш ба номи яке аз коркунони Нашриёти давлатии Тоҷикистон (моҳи июни соли 1933) равшан баён кардааст. Вай бӯҳтони маҳзи зиддинқилобии троцкичигиро ба ҳизб ва Ҳокимияти Шӯравӣ баён менамояд».

Ба гуфтаҳои механики матбаа, котиби ячейкаи партиявӣ Мейстерлинг айнан чунин баҳо дода буданд: «Ба ҷои он ки ба сифати ташаббускори зарбдорӣ ва мусобиқаи социалистӣ баромад кунад, Мейстерлинг дар тозакунии шахсӣ бо чунин назариян маҳз зиддиҳизбие баромад кард: вақте ки дар цехи мо мошинҳо кӯҳнаанду вазъи хоста гирифтани коркунон ғайриқаноатбахш аст, ҳоҷат ба бастани шартнома нест ва кас плани саноатӣ-молиявиро ба ҷо оварда наметавонанд».

Сустшавии нерӯи зеҳнии ҳизб нафақат барои ягон ноҳияи ҷудогона, балки барои умуман мамлакат хос буд. Ба назар нагирифтан мумкин нест, ки аз се ду ҳиссаи аҳолии Россияи тореволюциониро кишоварзон, аксаран кишоварзони патриархалӣ ташкил медоданд, ки бисьёре аз онҳо дар миёна ва махсусан охири солҳои 20-ум ба шаҳр омада, пролетар гардиданд ва сафҳои ҳизбро пурра карданд, моҳҳои январь-феврали соли 1930 бо салоҳдиди органҳои олии ҳизбӣ 150 ҳазор нафар коргарон дар бораи дохил шудан ба сафҳои ВКП(б) ариза доданд. Ҳамагӣ дар давраи байни анҷуманҳои XV ва XVI ҳизб зиёда аз 600 ҳазор нафар коргарон ба сафҳои ҳизбӣ ворид гардиданд. Дар як вақт аз моҳи маи соли 1929 то моҳи маи соли 1930 яке аз тозакуниҳои ҳизб гузаронида шуд. Комитаи Марказӣ, ташкилотҳои маҳаллии ҳизбӣ мақсади тозакуниро дар тафтиши фазилатҳои сиёсӣ ва кории коммунистон аз нуқтаи назари вазифаҳои синфии Ҳизби Коммунистӣ медиданд. Дар рафти тозакунӣ (баъди баррасии ҳамаи шикоятномаҳо) аз сафҳои ҳизб 99610 кас, ё худ 7,8 фоизи аз тозакунӣ гузаштагиҳо хориҷ гардиданд. Дар байни хориҷшудагон шумораи зиёдтарро унсурони ғайрипролетарӣ ташкил медоданд. Дар бораи ҳайати иҷтимоии хориҷшудагон маълумоти муфассал надорам, вале ба пиндори ман, қисми зиёдашонро зиёиён ташкил медоданд, чунки маҳз дар ҳамин давра таъқиботи оммавии зиёиёни эҷодкор ва махсусан техникӣ вусъат ёфт, ки роҳбарияти партиявӣ барои саҳву хатоҳо дар кор, барои сатҳи пасти зиндагии мардум ҷавобгариро ба гардани онҳо бор карданӣ шуд. Аз ин нуқтаи назар ба ном «Делои шахта» (соли 1928) як андоза хос аст. Асосан доир ба ин кор технику инженерони шахтаҳои Донбасс ба ҷавобгарӣ кашида мешуданд. Онҳо барои нодуруст кушодани шахтаҳои нав, қасдан вайрон кардани қоидаҳои техникаи бехатарӣ, бошуурона вайронкорӣ кардан, робита доштан бо соҳибони собиқи шахтаҳо ва амсоли инҳо айбдор карда мешуданд.

Баъди анҷоми мурофиа, ки он дар ду пленуми КМ ВКП(б) муфассал таҳлил карда шуд, Сталин амр кард, ки «шахтавиён» дар ҳамаи звеноҳои хоҷагӣ ҷустуҷӯ ва дарьёфт карда шаванд. Дар Тоҷикистон онҳоро дар «Сохтмони Вахш» пайдо намуданд. Дар он ҷо соли 1932 коркунони масъулро барои иҷро накардани плани солона, суст истифода бурдани техникаи мавҷуда ва амсоли инҳо ба суд кашиданд.

Аз паси «Делои шахта» мурофиаи судии мутахассисони буржуазӣ — аъзоёни ба ном «Ҳизби кишоварзони меҳнаткаш» оғоз ёфт. Ба зумраи чунин мутахассисон бисьёр иқтисодшиносон ва олимони агрономи барҷастаи ҳамонвақта — А. Я. Чаянов, Н. Д. Кондратьев, Л. Н. Юровский (ҳоло ҳамаашон сафед карда шудаанд) дохил карда шуданд. Худи ҳамон соли 1930 бисьёр мутахассисони мумтози соҳаи техника ва планкашӣ қурбони мурофиаи делои «Ҳизби саноатӣ» гардиданд. Ҳаминаш характернок аст: аллакай дар ин ва дигар мурофиаҳо тафтишот бешармона хабар дод, ки далелҳои шайъи надораду вале айбро ба гардани айбдоршавандагон дар асоси эътирофи худи онҳо мондааст.

Ба ҷои зиёиёни кӯҳнаи «буржуазӣ» зиёиёни формацияи нав омаданд. «Иосифи бинокор, — менависад дар ин бобат А. Н. Антонов-

Овсеенко, — барои фавран барпо намудани кадрҳои саркорони истеҳсолоти хеш амсоли оташнишон амал кард. Ва «инженерон»-и нимхомаи солҳои 1930 — 1932 донишкадаро хатм кардаи камдонишу вале ба афзалияти синфиашон бар аҳолии боқимонда эътимод дошта бо камоли ғайрати ҷавонӣ ба идораи корҳои ҳизбию давлатӣ шурӯъ карданд. Баъдтар аз эшон кам андар камашон инженерони ҳақиқӣ гардиданд. Вале армияи чунин мутахассисон барпо карда шуд, баъдтар аксарияташон бо «мутахассисони буржуазӣ» ҳамқисмат гардиданд. Аз коркунони боқимонда бисьёрашон ба амалдорон—идоракунандагони касбӣ табдил ёфтанд» («Вопросы истории», соли 1989, № 4).

Ба пиндори ман, В. И. Ленин ҳини навиштани ин суханон чунин зиёиро дар назар надошт: «Агар барои барпо намудани социализм дараҷаи муайяни маданият лозим бошад (ҳар чанд касе гуфта наметавонад, ки ин «дараҷаи» муайяни «маданият» маҳз чӣ гунааст, зеро ин дараҷа дар ҳар кадом давлати Европаи Ғарбӣ ҳар хел аст), пас чаро мо наметавонем аввал аз кори бо роҳи революционӣ ба даст овардани заминаи ин дараҷаи муайян сар кунем ва баъд дар асоси ҳокимияти коргару деҳқон ва сохти советӣ барои расида гирифтан ба халқҳои дигар ба пеш ҳаракат кунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 505)

Вале ба солҳои 30-юм бармегардем. Дастур барои ҷустуҷӯи «душманони халқ» дода шуда буд ва ҳамроҳи он ҳини тозакунии сафҳои ҳизб роҳи хабаркашӣ кушода гардид. Индустронӣ ва коллективоние, ки бо усулҳои фавқулодда шитобкорона гузаронида шуданд, боиси хатоҳои техникӣ, иштибоҳи ташкилӣ нагардида наметавонистанд ва модом ки чунин хатоҳо бошанд, пас душманони халқ низ ҳастанд, модом ки душманон ҳастанд онҳоро ба ҷойҳои дахлдор хабар додан даркор аст, хусусан, ки чунин хабаркаширо бо мадади кумитаҳои ҳизбӣ воситаҳои ахбори оммавӣ ба пояи шуҷоат бардошта буданд. Ва хабаркашӣ саросари мамлакат ва ҷумҳуриятро фаро гирифт. Масалан, ба комиссияи тозакунии сафҳои ҳизбии ноҳияи Кӯктош аз номи агрономҳо Боймуродов ва Қуреной мактуб омад. Муаллифони мактуб даъват кардаанд, ки нисбати ҳашт кас (7 нафар мутахассис ва завҷаи яке аз онҳо, ки ба шавҳараш «таъсири манфӣ расонда буд») барои маҷбуран аз нав кишт кардани чигит, кам кардани ҳосили зироатҳои ғалладона, ҳолати бесарусомонии парки тракторӣ «амалиёти сиёсӣ-ҷарроҳӣ» гузаронида шавад.

Дар заминаи умумии таъқиботи мутахассисон аппарати бюрократии ҳамонвақтаро, ки беандоза калон гардида буду В. И. Ленин аз он басо хавотир мекашид, идеализация кардан даркор нест. Дар рафти тозакунӣ бисёр меҳнаткашони қаторӣ боварии комил доштанд, ки тадбирҳои меандешидагии ҳизб барои раҳо гардидан аз қайди зулми амалдорон, аз «мансабпарастон, виҷдонфурӯшон, бюрократҳо, одамони вазифаашонро ба манфиатҳои шахсиашон истифода мебурдагӣ кӯмак мерасонанд». Шумораи онҳо он вақтҳо басо барзиёд буд. Зимнан, касоне, ки ҳозир дар бораи «дасти зӯр», шамшери ҷазодиҳандаи ҳокимият орзу намуда, гумон мекунанд, ки он «чун дар замони Сталин», ба кори ба роҳ мондани тартиботу интизом кӯмак мерасонад, инро фаромӯш месозанд.

Раиси комиссияи ноҳияи Ашт ба комиссияи ҷумҳурии оиди тозакунии сафҳои ҳизб хабар дод, ки аъзоёни комиссия дар бораи порахӯрии оммавии кадрҳои роҳбарикунандаи ноҳиявӣ маводи зиёде гирд оварда аст, вале техникаи гирифтани пора тавассути эликбошӣ таврест, ки ошкор сохтани порахӯрон ғоят мураккаб аст. (Хонандаи мӯҳтарам, оё ин мурофиаҳои пурҳаёҳуи солҳои охирро ба хотират намеорад, ки дар рафти онҳо далелҳои бисьёр гирд оварда, аз тариқи телевизион фулузоти қиматбаҳо ва миллионхо сӯми бедарди миёни мусодирагардида намоиш

доду вале гуноҳи баъзеҳо исбот нагардид ва ин далелҳо чун ҳубоб кафиданд).

Ҷамъият аз он зуҳуроти манфие низ эмин набуд, ки онҳоро мо ҳозир вайрон гардидани принципҳои адолати иҷтимоӣ меномем. Инак, танҳо як воқеаро баён мекунам. Бригадаи коргарон ҳуҷҷатҳои сарфи думоҳаи маҳсулоти нормативиро дар комбинати «Тоҷиксельпром» тафтиш кард. Маълум гардид, ки роҳбарони комбинат қанд, орд, маска, конфет, торт ва амсоли инҳоро зиёда аз нормаи муқарраршуда ва бо нархи қатъӣ гирифтаанд. Дар маҷлисе, ки дар он назорати коргарӣ аз хусуси натиҷаҳои тафтиш хабар дод, сардори комбинат Беспаленко чунин гуфт: «Дар ҳақиқат ман ба коркунони масъули Комиссариати халқии таъминот панҷ дона торт додам. Аз май ва конфети гирифтаам мункир намешавам, чунки майро ба намояндаи Комиссариати халқии таъминот Шостак фиристодам, конфетро ба коркунони масъул тақсим карда додам». Росташ, бар хилофи айёми мо, вақте ки анборҳо пур аз молҳои камьёфти саноатӣ ва озуқаворианду аммо курсинишинон ба рӯ ниқоби бозсозӣ кашида, дар бораи он суханони тумтароқ мегӯянду вале худро тавре вонамуд мекунанд, ки ба ин кор шарик нестанд, сардорони онвақта «ростқавлтар» буданд. Чунончи, дар худи ҳамон маҷлис мудири таъминоти комбинат Олут, ё худ коргарон ба ӯ лақаби «худтаъмингар» дода буданд, изҳор намуд: «Рафиқон Ёркин ва Арефьев», ки тафтишот мегузаронанд, на нозирони коргарӣ, балки афроди нобакоранд».

Аммо ҳамин тавр ҳам шуда буд, ки роҳбарон дар арафаи тозакунии сафҳои ҳизб кӯшидаанд бо як суръати фавқулодда баланд камбудиҳоро рафъ созанд. Масалан, Козыров ном мудири хоҷагии коммуналӣ, ки ягон қарори комиҷроияро оиди ободонии шаҳр, таъмири манзилгоҳ, рӯёндани хонапулӣ ва ғайра иҷро накарда буд, ду рӯз қабл аз тозакунии сафҳои ҳизб саросемавор дар дарьёи Кофарниҳон садди калон сохт, чунки хавфи бинои ҳаммомро шуста бурдани оби дарьё сар зада буд, дар назди он ҷӯйча сохт, хонапулиро худаш рӯёнид ва «умуман корро пеш бурда, ҳатто ба кӯчаҳо об мепошидагӣ шуд». Худи ӯ «ба шӯъбаи ноҳиявӣ рафта, таклиф намуд, ки беруни бино фавран таъмир карда шавад, чунки таъмирталаб гардидааст, вале суханашро рад карда гуфтанд, ки таъмирро дар навбти охирин мекунем, зеро корҳои аввалиндараҷа бисьёранд».

Дар хусуси худи раванди тозакунӣ бошад, пас барои гузаронидани он дар зинаҳои мухталиф комиссияҳои махсуси — ҷумҳурӣ, шаҳрӣ, ноҳиявӣ ё худ ба истилоҳ «сегона» (истилоҳ ва шумораи аъзоёни «сегона» шояд аз органҳои ҷазодиҳанда гирифта шуда бошад) ташкил дода шуданд. Тозакунии сафҳои ҳизб дар коллективҳои меҳнатӣ, бо иштироки ғайриҳизбиён баргузор мегардиданд, ки эътимоднокии эшонро низ тафтиш мекарданд. Масалан, чунон ки ҳуҷҷатҳои тозакунии сафҳои ҳизб дар ташкилоти ҳизбии Сталинобод шаҳодат медиҳанд, «дар рафти тозакунӣ дар яке аз маҷлисҳои ташкилоти ҳизбии заводи хишт кӯшиши ба муқобили ҳизб истифода бурдани тозакунӣ ҷой дошт. Ҳини тозакунӣ ғайриҳизбӣ Хусаинов бо бӯҳтони аксулинқилобӣ баромад карда, изҳор дошт, ки дар Иттифоқи Шӯравӣ аҳволи коргарону кишоварзон бад аст, онҳо бо айби коммунистон ҷабр мебинанд. Ба ин баромади аксулинқилобӣ на комиссия ва на музокираҷиён фавран зарба назаданд... Мавҷудияти як қатор ҳодисаҳои ошкорсохтаи тозакунӣ аз он шаҳодат медиҳад, ки аз сабаби набудани ҳушьёрии кофии синфию ҳизбӣ ба як қатор ташкилотҳои ҳизбии завод, фабрика ва муассисот унсурони синфии бегона сар даровардаанд». Чунон ки мегӯянд, ин ҷо ҳоҷат ба баён нест.

Оё ҳозир ба ҳизб тозакунии сафҳояш даркор аст. Бо назардошти таҷрибаи пештара ман ба ин суол чунин ҷавоб медодам: даркор нест (вале зимнан ба сафҳои ҲКИШ одамонро аз рӯи фазилатҳои наҷиби инсонӣ: кордонӣ, хушахлоқӣ, ростқавлӣ, поквиҷдонӣ ва амсоли инҳо

хоста гирифтан даркор аст). Агар ҳозир чунин тозакунӣ оғоз ёбад, бидуни шубҳа, кӯҳнапарастон, чунон ки суст ва басо душвор ба пеш ҳаракат кардани бозсозӣ ва дар сари роҳаш ба монеаҳо дучор гардидани он нишон медиҳад (воқеаҳои фоҷиаангези февралии дар ҷумҳурият ба амаломада аз ин хусус шаҳодат медиҳанд), аз он истифода бурданӣ мешаванд, то ки ба муқобили одамони равшанфикру дурандеш, барои навсозии инқилобии ҷамъият набардкунанда, ҷонибдори сиёсати М. С. Горбачёв мубориза баранд. Хусусан ки сталинизм дар тӯли даҳсолаҳо дар майнаи одамон чуқур реша давондааст, тафаккури нави сиёсӣ бошад акнун қадамҳои аввалини худро мегузорад. Назар ба таъсиси механизми боэътимоди демократӣ, ки моро аз ҳама гуна бадбахтиҳо эмин медорад, меҳнаткаши қаториро ба чунин ақида бовар кунондан осонтар аст, ки гунаҳгори бадбахтиҳои мо афроди мушаххас — «душманони халқ» ва «душманони миллат» мебошанд. Вале вақте ки чунин механизм барпо карда мешавад, масъалаи тоза кардани ҳизб даркор аст ё не, худ аз худ аз миён меравад, чунки ба эътимоди комили ман, танҳо системаи фармонфармоию маъмурӣ, ки ҳуқуқҳояшро ҳушьёрона ҳифз мекунаду дар бораи баргаштан ба замони куҳан, ба даст даровардани ҳокимият орзу менамояд, ба тозакунии сафҳои ҳизб барин тадбирҳо эҳтиёҷ дорад.

**Н. СУХАЧЕВА.**

## РОҶЕЪ БА МАҚОЛАИ ЧОПШУДА

# «САПЕДНОМ»

Соли 1989 дар шумораи дувоздаҳуми маҷалла дар бораи тақдири талхи Қурбон Сангинов — рӯзноманигори маълуми ҷумҳурӣ дар охири солҳои 40 — аввали солҳои 50, шоир, корманди фаъоли ҳизб, ки дар давраи шахспарастӣ гирифтори бӯҳтон карда ва ноҳақ ҷазо дода шудааст, бо ҳамин унвон мақола ба табъ расида буд. Дар мақола раванди барқарор намудани ҳуқуқ ва номи неки ин шахси бегуноҳ ноҳақ аз ҳизб хориҷ ва аз озодӣ маҳрумшуда таҳлил гардида буд.

Инак, оқибат, дар кумитаи ҳизбии ноҳияи Октябрь ба Қурбон Сангинов ботантана билети нави ҳизбиро тақдим намуданд.

Ин вазифаи хайрро котиби дуюми кумитаи ҳизбии ноҳия А. А. Костыря иҷро намуда, чунин гуфт:

— Шуморо табрик мекунам. Чунон ки мебинед, ба ҳар ҳол адолат тантана кард. Ба Шумо саломатӣ, бардамӣ, муваффақиятҳо орзумандам!

Сармуҳаррири маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» Ҷ. Л. Латифов табрикоти худро ба гуфтаҳои боло зам намуда, ба ветеран хоҳони он шуд, ки сапедном ба ӯ барои дар оянда зоҳир намудани диловарии гражданӣ ва матонати сиёсӣ қувват бахшад. Чунин фазилатро ӯ бо тамоми ҳаёти пурмашаққати худ собит намудааст.

Аз вақти дар шароити ҷанг узви ҳизб шудани Қурбон Сангинов 47 сол сипарӣ гашт, вале 39 соли он аз ҳизб ҷудо гузашт... Ҳоло ӯ билети нави ҳизбиро, ки собиқаи узвият дар ҳизб аз аввал (аз моҳи маи соли 1943) ҳисоб карда шудааст, ба синаи худ пахш намуда, самимона ба ҳизб, ки ба қувваҳои солими он боварии қавӣ дошт, миннатдории худро баён кард.

В. ОЙГЕНЗИХТ

# ИСТИҚЛОЛИЯТИ ИҚТИСОДИИ ГРАЖДАНИН

ИСТИҚЛОЛИЯТ мафҳуми ҳуқуқист. Вай чун волоият ва мустақилии ҳокимият, чун ҳокимияти комил муайян карда мешавад. Агар сухан дар бораи давлат равад, пас ин мустақилияти вай дар соҳаи сиёсати хориҷӣ ва он аломату хусусиятҳои хосе мебошанд, ки салоҳияти давлатро барои муқаррар кардани тартиботи ҳуқуқӣ, таъмини ҳуқуқу ӯҳдадориҳои шахсони мансабдор ва гражданинҳо тавсиф менамоянд. Агар сухан дар бораи истиқлолияти миллат равад, пас ин ҳокимияти комил, озодии сиёсӣ ва қобилияти он барои худмуайянкунӣ мебошад. Истиқлолияти халқро бояд чун ҳокимияти комили халқ фаҳмид, ки иштироки гражданинҳоро дар идораи ҷамъият ва давлат таъмин мекунад.

Ҳамин тариқ, истиқлолият на фақат бо муқаррар ё таъмин кардани ҳуқуқҳои муайян, балки озодӣ низ, яъне соҳиби воситаҳои ҳам иҷтимоӣ, ҳам иктисодӣ будан алоқаманд аст. Вай чун соҳибихтиёрӣ ҳам фаҳмида мешавад. Албатта, ин мафҳумро оддиву содда фаҳмидан лозим нест, аммо шарҳу маънидоди васеи онро низ набояд истисно кард. Мо гумон мекунем, ки ба як шарт (пеш аз ҳама дар ҳолатҳои хоси шарҳу эзоҳ додан) дар хусуси истиқлолияти сиёсӣ ва ҳуқуқии гражданин на фақат сухан рондан мумкин аст, балки зарур ҳам мебошад. Ҳоло бояд инсон назар ба ҳама чиз боло гузошта шавад. М. С. Горбачёв дар нутқи муқаддимавии худ дар маҷлиси машваратии иқтисодии КМ ҲКИШ гуфт: «Мо мехоҳем тавассути бозсозӣ ба социализм умри дубора бахшида, неруи сохти социалистиро ошкор намоем, бегонагии инсонро аз моликият, воситаҳои истеҳсолот, раванди сиёсӣ, аз ҳокимият, маданият рафъ созем. Ба фикри ман, ин асоси ҳақиқатан марксистии гузориши проблема мебошад; зеро инсон дар маркази он қарор гирифтааст». Набояд роҳ дод, ки идеали социалистӣ «аз чизи асосӣ — худи инсон, талабот, манфиат, ҳаёти воқеии ӯ маҳрум гардад» (М. С. Горбачёв. Ғояи социалистӣ ва бозсозии инқилобӣ).

Муҳофизати инсон, ҳуқуқу озодиҳои ӯ, бо онҳо амалан ва кафолатнок таъмин кардани ӯ бояд ҳамчун таъмини соҳибихтиёрии инсон фаҳмида шавад. Шояд чунин фаҳмиш ғайримуқаррарӣ бошад. Бештар аз ин, эътирози ҷавобии ҳарифонро пешакӣ эҳсос мекунам, ки мегӯянд: он гоҳ ҳокимият, волоият ва истиқлолияти он чи тавр сурат мегирад? Кӯшиш мекунем, ки ба ин савол ҷавоб диҳем. Вақти он расидааст, ки гражданинро чун ҳоким эътироф намоем, зеро халқ аз гражданинҳо иборат аст ва агар гражданинҳо озод бошанд, халқ ҳам озод аст. Дар давлати озоду соҳибихтиёр гражданинҳои он ҳам озоду соҳибихтиёр мебошанд. Аммо дар ин ҷо оё зиддият ва мухолифати истиқлолият вуҷуд

---

ОЙГЕНЗИХТ Виктор Аркадьевич, доктори илми ҳуқуқшиносӣ, профессор, мудири кафедраи қонунҳои хоҷагӣ ва ҳуқуқи меҳнати Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин.

надорад ва оё ин боиси анархия — «озодӣ барои озодӣ» намегардад? Ҷавоби савол ин аст: истиқлолият тақсими ҳуқукро истисно намекунад, харчанд ин ақида баҳснок бошад ҳам, чунин фаҳмиши он истиқлолиятро маҳдуд намегардонад. Ғайр аз ин, қайд накардан мумкин нест, ки истиқлолияти ҳақиқии як тараф (давлат, халқ, миллат) дар сурате имконпазир аст, ки агар он истиқлолияти тарафи дигарро халалдор накунад. Истиқлолияти ҳақиқии гражданин танҳо ҳамон вақт таъмин мешавад, ки агар вай чунин истиқлолияти дигар гражданинҳо, истиқлолияти давлат, тартиботи ҳуқуқии дар он мавҷударо, ки барои муқаррар намудани он гражданинҳо ба ҳокимияти олӣ ҳуқуқ доданд, вайрон накунад. Сухан дар бораи ҳуқуқҳои шахсе меравад, ки дар байни дигар одамон зиндагӣ мекунад.

Ҳоло мафҳуми «истиқлоли иқтисодӣ» ба маънои мустақилият, соҳибихтиёрӣ, худидора ва худмаблағгузорӣ пойдор мешавад. Аслан сухан дар хусуси мазмуни иқтисодии худмуайянкунӣ ва истиқлолият меравад. Вай дар он ифода меёбад, ки ҷумҳуриҳо барои соҳиби замину дигар захираҳои табиӣ шудан ва истифода бурдани онҳо, интихоби мустақилонаи тарзу шаклҳои хоҷагидорӣ ҳуқуқ пайдо менамоянд.

Ҳамин тавр, мо ба қолабҳои кӯҳна муқобил баромада, изҳор менамоем, ки истиқлолияти гражданин эътироф карда шавад. Зиёда аз ин, ба ақидаи мо, вай дар Конституцияе, ки таҳия мешавад, бояд чун яке аз нуктаҳои асосӣ муайян гардад ва ифода ёбад. Бидуни шубҳа, муқаррар намудани мафҳуми истиқлоли иқтисодӣ ва табиист, ки истиқлоли иқтисодии гражданин тақозо карда мешавад.

Дуруст аст, ки дар адабиёти ҳозираи фалсафӣ гоҳо дар хусуси мухторияти шахс, аз ҷумла мухторияти иқтисодии ӯ, сухан меравад. Масалан, нишон дода шудааст, ки кооперация мухторияти пурраи шахсро дар назар дорад, ки заминаи иҷтимоии он мухторияти иқтисодӣ ва сиёсии фарди алоҳида мебошад. Аммо мухторият танҳо яке аз тарафҳои истиқлолият аст. Вай истиқлолиятро пурра зоҳир намекунад, балки ҷудоӣ ва худидора, озодии нисбиро муайян менамояд. Ҳамин чиз ҳам муҳим аст: истиқлолияти гражданин набояд маънои алоҳидагӣ, худпарастии ӯро дошта бошад, вай муносибати коллективистиро муайян мекунад. Муносибати иқтисодӣ омили муҳими такомулоти механизми хоҷагӣ мебошад, ки бояд иштироки ҳар кормандро дар идораи корхона таъмин намояд. Истиқлоли иқтисодии узви коллективи меҳнатӣ бо чунин истиқлоли дигар кормандон, тамоми коллектив алоқаманд аст. Дар ин ҳолат вай дар алоҳидагӣ амалӣ шуда наметавонад.

Дар мамлакати мо дар давоми бисьёр солҳо сиёсати аз ҳад калон кардани моликияти давлатӣ гузаронда мешуд. Ин ба он оварда расонд, ки моликият дар амал бесоҳиб гардид, меҳнаткашон аз воситаҳои истеҳсолот дур шуданд. Проблемаи куллии сиёсӣ, ҳуқуқӣ ва иқтисодӣ аз он иборат аст, ки коллективи меҳнатӣ, одами меҳнаткаш, гражданини шӯравӣ ба хӯҷаинони ҳақиқӣ табдил дода шаванд. Танҳо дар ин ҳолат дар бораи истиқлолияти онҳо сухан рондан мумкин аст. Дар қонунгузории нав муқаррар кардани мафҳуми моликияти коллективӣ, ки дар шаклҳои гуногун амал менамояд, барои мустаҳкам кардани ин истиқлолият нақши калон хоҳад бозид. Коллективи меҳнатии корхонаи давлатӣ, коллективи иҷоравӣ, иттиҳодияи меҳнаткашон соҳибони молу мулк буда метавонанд. Ин принципан муҳим аст. Аъзои коллективҳои меҳнаткашон тавассути органҳои ташкилдодаи худ тартиби истифодаи моликияти коллективиро муайян намуда, дар идораи молу мулк ва тақсимоти даромад иштирок мекунанд. Маҳз дар моликияти коллективӣ хусусиятҳои нави социализм зуҳур меёбанд. Ин моликият асоси муҳими мубоҳисаҳои оиди социализм ва чи гуна ҷамъиятро барпо кардани мо мебошад.

Ҳоло иҷора васеъ паҳн мешавад. Дар асосҳои қонунгузорӣ оид ба иҷора пешбинӣ шудааст, ки корхонаҳои иҷоравӣ бо қарори коллективи меҳнатӣ барпо карда мешаванд. Коллектив аввал ташкилоти иҷоракоронро таъсис менамояд, яъне маҳз аъзои коллективи меҳнатӣ истиқлолияти ҳуқуқӣ ва иқтисодии худро ба амал бароварда, имконияти табдили иҷораро ба моликияти коллективӣ истифода мебаранд. Моликият на фақат муносибатҳои молу мулкӣ, балки ҳокимияти хоҷагӣ низ мебошад. Дар сурати чунин фаҳмидан дар хусуси истиқлолият сухан рондан мумкин аст. Бояд дар назар дошт, ки истиқлолияти коллектив ва аъзои он танҳо ҳамон вақт ҳақиқӣ хоҳад шуд, ки агар худидораи коллектив амалӣ гардад, на иштироки муқаррарии вай дар идора, ки таҷрибаи ҳузнангези он ба мо маълум аст ва он ба бегонашавии колхозчиён аз моликияти кооперативӣ оварда расонд. Озодии сиёсию иқтисодӣ ва истиқлолияти гражданин, соҳибихтиёрии ҳақиқии ӯ ба таъсири ҳамдигарӣ ва назардошти манфиатҳои фардию коллективӣ ва ҷамъятӣ вобаста аст. Бо вуҷуди он яке аз шартҳои муҳимтаринро набояд фаромӯш кард: ба эътибор нагирифтани асоси ҳуқуқӣ мумкин нест, зеро истиқлоли иқтисодӣ ва ҳуқуқӣ аз ҳам ҷудонопазир аст.

Муқаррар гардидани истиқлоли иқтисодии гражданин барои мустаҳкам шудани принципи ҳуқуқи «он чӣ ки манъ нест, мумкин аст» дар қонунгузории мо хеле мусоидат менамояд. Бояд қайд кард, ки муносибатҳои иқтисодии гражданин асосан бо ҳуқуқи гражданӣ танзим карда мешавад, ки предмети он муносибатҳои молию пулӣ мебошад. Маҳз дар ҳамин соҳаи ҳуқуқ усули раво донистан амал мекунад. Манъкунӣ ӯҳдадор менамояд, ки аз рафторҳои муайян худдорӣ карда шавад. Ин рафторҳо бо мазмуни мушаххас ва ҳудуди аниқ тавсиф карда мешаванд. Субъект берун аз ин ҳудуд барои интихоби рафтораш озод аст. Дар айни ҳол одилона қайд карда мешавад, ки дар соҳаи ҳуқуқ бояд табиати раводонӣ дар танзими иҷтимоӣ аз ибтидо афзалият дошта, манъкуниҳо ҳаддалимкон кам бошанд. Раводонӣ унсури асосии танзими ҳуқуқӣ буда, озодӣ ва фаъолии иҷтимоии гражданинҳо, коллективҳои меҳнатӣ, ба амал баровардани ҳуқуқҳои воқеӣ ва фаъолияти буньёдкоронаи онҳоро таъмин менамояд. Миқьёси раводонӣ васеъ аст, вале он бояд бо доираи манъкунӣ алоқаманд бошад. Бар хилофи муносибатҳои ҳозира нисбат ба соҳибихтиёрии сиёсӣ дар сурати истиқлоли иқтисодӣ, ки доираи рафтори қонунӣ муайян кардааст, ҳуқуқҳои кас ба зиммаи дигарон гузошта нашуда, балки дар доираи қонунгузорӣ маҳдудиятҳои муайян муқаррар карда мешавад. Ҳамин тавр, масалан, ба даст овардани даромади муфт, поймолшавии истиқлолияти дигар гражданинҳои соҳибихтиёр, ҳуқуқҳои субъективӣ ва манфиатҳои иқтисодии онҳо истисно мегардад. Дар ин ҳолат, чун қоида, худмаҳдудкунии истиқлолияти иқтисодӣ, аниқтараш — худмаҳдудкунии ҳамдигарӣ ба амал меояд. Дар баробари ин ҳоло маҳдудиятҳои амалиётеро, ки хавфнок шуморида мешавад, аз ҷумла дар кори хоҷагидорӣ ва фаъолияти иқтисодии гражданин бояд барҳам дод.

Ба гражданини СССР ҳуқуқҳои васеъ дода ва эълон карда шудааст, ки кафолати онҳо бояд на танҳо бо воситаҳои ҳуқуқӣ, балки иқтисодӣ низ дар амал таъмин карда шаванд. Яке аз онҳо ҳуқуқи гражданин барои қонеъ гардондани талаботаш бо роҳи муносибатҳои хариду фурӯш мебошад. Дар ҳақиқат дар соҳаи савдо ҳуқуқи гражданинҳо бояд маҳдуд набошад. Дар амал бошад, ҳангоми фурӯхтани автомошинҳо, машрубот ба ҷавонон, баъзе молҳо аз тарафи аъзои ҷамъиятҳои матлубот маҳдудияти муайян ҷой дорад. Имтиёзҳо низ, масалан, ба ветеранҳо, баъзе беморон, фурӯши молҳо дар корхонаҳо мавҷуданд. Ин ҳуқуқи нобаробар ба андозае қобили қабул ва чораи маҷбурӣ мебошад. Аммо чунин дурравиҳо, аз қабили дар магазин ташкил кардани магазини дигар барои доираи маҳдуди шахсон, имтиёзҳои беасос — ба тақсимку-

нандагони махсуси молҳо вобаста намудани онҳо, дар баъзе ҷумҳуриҳо ҷорӣ кардани маҳдудияти муқимият барои харидани молҳо (аз рӯи талон ё паспорт) поймол кардани ҳуқуқи истиқлолияти иқтисодии гражданин ва қонунгузорӣ мебошад.

Боз як масъалаи мураккабу нозук ба миён меояд: дар сурате ки гражданин аз имконияти қонеъ гардондани талаботаш маҳрум аст, оё дар бораи истиқлоли ҳақиқии иқтисодии ӯ сухан рондан мумкин аст? Дуруст аст, ки дар адабиёт ифодаи мувофиқ истифода шудааст: гражданинҳо ҳақ доранд аз корхонаҳои савдо молҳои мавҷудаи истеъмоли халқро харида гиранд. Аммо гап дар он аст, ки молҳои мавҷуда хеле каманд ва сифати он молҳое, ки ҳастанд, паст ва хелашон маҳдуд аст. Мо «минимуми хелҳои молҳоро», ки ҳатман бояд дар магазин бошанд, низ фаромӯш кардем. Пештар дар магазин ҳам собун, ҳам шакар, ҳам бисьёр молҳои дигар буданд. Мо натиҷаи амали системаи маъмурии фармонфармоӣ, дастурҳои беасоси планкашии мутамарказ, хатоҳои дирӯзаю имрӯзаро дида истодаем. Ба оянда бовар дорем. Вақте мерасад, ки истиқлоли иқтисодии гражданини СССР таъмин гардида, муассисаи дахлдори савдо ӯҳдадор мешавад ба гражданин молҳои заруриро фурӯшад. Вале ҳозир ҳам «минимуми хелҳои молҳо»-ро, ки аз рӯи он талаботи одамон қонеъ гардонда мешавад, барқарор намудан лозим аст. Агар ҳангоми бори аввал ба магазин омадани харидор моли зарурӣ набошад, пас бояд вақти дохилшавии мол ба ӯ хабар дода шавад. Ба ҳар ҳол истинод ба ҳуқуқи харидани танҳо молҳои мавҷудбуда ба мазмуни истиқлоли иқтисодии гражданин мувофиқат намекунад. Ҳамчунин ҳуқуқ надоштани гражданин барои иваз намудан ва баргардондани мол бидуни таъмири пешакӣ мувофиқ нест. Ба харидор шояд чунин мол хуш наояд, вале ӯро маҷбур мекунанд, ки харад. Вале дар ин сурат оё муқаррар кардани мӯҳлати кӯтоҳи кафолатнок ҷоиз нест? Фурӯши молҳо аз рӯи нархҳои беасоси шартномавӣ-чӣ? Масъалаи оқибатҳои фурӯши молҳои бадсифат дар магазинҳои комиссионӣ ҳал нагардидааст, дар қонун меъёрҳои сифати иҷрои кор аз рӯи шартномаи пудрат муайян карда нашудаанд, дар шартномаи ҳадья маҳдудиятҳои идоравӣ ҷой доранд, барои бекаму кост нигоҳ доштани чизҳо дар борхонаҳои автоматӣ кафолат дода намешавад, ҳангоми кашондани борҳои пассажирон ташкилотҳои нақлиётро на ҳамеша вазифадор менамоянд, ки борҳоро дар ҳолати дуруст нигоҳ доранд.

Дар муносибатҳои манзилӣ—додан ва иваз намудани хона низ бисьёр маҳдудиятҳо мавҷуданд. Аз чӣ сабаб бошад, ки худи ҳуқуқ ба манзил дар Конституция на ҳамчун ӯҳдадории додани хона ё дар шакли дигар (сохтмони хонаи шахсӣ, кооперативи сохтмони манзил, фурӯши хона) қонеъ гардондани ин талабот, балки ҳамчун фароҳам овардани имконияти таъмини манзил шарҳ дода мешавад.

Оё таъмини талаботи гражданин ба истироҳат ҷиҳати муҳими истиқлоли иқтисодӣ нест? Бешубҳа, дар ин бобат бо роҳи иттифоқҳои касаба, таъминоти иҷтимоӣ баъзе корҳо ба ҷо оварда мешаванд, вале онҳо хеле каманд. Дар ҷумҳурӣ минтақаҳои истироҳат кофӣ нестанд, бисьёр минтақаҳои истироҳати идораҳо холианд. Арзиши рафту омад ба курортҳои мамлакат қимат буда, дар бораи истиқлоли иқтисодии гражданин аз ин ҷиҳат сухан рондан душвор аст. Аз афташ, ҳеҷ набошад дар бораи дар ду-се сол як маротиба бо роҳпулии имтиёзнок ба истироҳат рафта омадани шахсони ба отпускбаромада, хеле васеъ кардан ва пурра истифода бурдани минтақаи истироҳат дар ҷумҳурӣ мулоҳиза кардан лозим аст.

Истиқлоли иқтисодии гражданин ба соҳаи фаъолияти эҷодӣ низ дахл дорад. Гумон аст, ки дар баъзе ҳолатҳо бидуни розигии муаллифон ва додани ҳаққи қалам аз нав нашр кардани асарҳои пештар чопшуда ҷоиз бошад, аммо чунин амалия қонунан мустаҳкам гардонда шу-

дааст. Принципи адолат ҳангоми додани музди ихтироот вайрон карда мешавад, ки он бо ҷорӣ намудани он вобаста буда фоида ба даст овардани корхонаи ҷорикунандаи ихтироот вақти муайянро тақозо менамояд.

Бояд қайд кард, ки истиқлоли иқтисодӣ аз бисьёр ҷиҳат бо имконияти муҳофизати аҳволи иқтисодии гражданин низ муайян карда мешавад. Қонунгузории шӯравӣ принципан чунин муҳофизатро таъмин менамояд.

Масалан, қоидаи умумӣ дар бораи имконияти пурра рӯёндани зарар дар натиҷаи вайрон кардани шартномаҳо муқаррар шудааст. Ин зарар ҳам зарари ҳақиқӣ, ҳам фоидаро, ки гражданин дар назар дорад, дар бар мегирад. Пурра рӯёндани зарари ғайришартномавӣ, хароҷоти барқарор намудани молу мулк ва саломатӣ низ муқаррар шудааст. Бо вуҷуди ин дар шароити давлати ҳуқуқбуньёд, ки мо ҳоло барпо мекунем, ҳимояи истиқлоли иқтисодии гражданин бояд аз ҳисоби барпо намудани фондҳои суғурта ва фондҳои хатар хеле васеъ карда шавад. Дар адабиёти ҳуқуқшиносӣ дар бораи ҷорӣ намудани таъсисоти суғуртаи масъулияти граждани кайҳо инҷониб масъала ба миён гузошта мешавад. Гап дар он аст, ки дар баъзе ҳолатҳо ба ном манбаи хавфи барзиёд ба гражданин зарар мерасонад ва ба он соҳиби ин манбаъ ҷавобгар шуда наметавонанд, масалан, дар сурати фавтидани шахси зараррасонда. Ё, баръакс, соҳиби он дар мавриди гуноҳ надоштанаш ё оқибати фалокатро пешгирӣ карда натавонистанаш бояд ҷавобгар карда шавад. Дар ҳар ду ҳолат ҳам манфиатҳои иқтисодӣ поймол мегарданд.

Истиқлоли иқтисодӣ на ҳамеша ба қадри кофӣ ҳимоя карда мешавад. Масалан, барои пӯшондани хароҷоти гражданине, ки бинобар бад будани ташкили хизматрасонӣ дар курорт ба истироҳати ӯ осеб расидааст, имконияти юридикӣ мавҷуд нест. Аз Аэрофлот рӯёндани зараре, ки бинобар дар вақташ парвоз накардани самолёт расонда шудааст, хеле душвор аст. Исботи гуноҳи Аэрофлот аз имкон берун аст. Умуман оё товони зарарро бо гуноҳ алоқаманд кардан зарур аст? Товони бемориеро, ки сабаби он бад гарм кардани бино мебошад, касе намедиҳад.

Проблемаи мазкур ҷиҳати дигари принципиалӣ низ дорад: ин масъулияти давлат барои таъмин накардани истиқлоли иқтисодии гражданин мебошад. Модоме ки гражданин дар назди давлат ӯҳдадор аст, пас давлат ҳам бояд амнияти ӯро таъмин намояд. Ба назари мо, ин одилона ва зарур аст. Сухан дар бораи ҳимояи амнияти иқтисодии граждадаҳо аз ҷинояткорӣ, сӯхтор ва ғайра меравад. Ин шояд ғайриоддӣ ба назар расад, вале зарур аст. Агар органҳои милисия муҳофизати пункти дахлдори аҳолинишинро таъмин накарда бошад ва дар натиҷаи ин гражданине ғорат карда шавад, пас қатъи назар аз дастгир шудан ё нашудани ҷинояткор товони зарари моддӣ бояд ба гражданин дода шавад. Агар умури дигари бехатарӣ ба таври бояду шояд кор накунанд, дар ин маврид ҳам товони зарари расондашуда ба гражданин дода шавад. Ба фикрам, ба чунин гузориши масъала муқобил баромадан душвор аст, ба ғайр аз он ки ин маблағҳоро аз куҷо бояд дарьёфт кард. Албатта, масъалаи маблағҳо хеле душвор аст. Вале як чиз маълум аст, ки дар давлати ҳуқуқбуньёд муҳофизати ҳамаҷонибаи шахс, аз ҷумла ҳимояи истиқлоли иқтисодии ӯ бояд таъмин карда шавад, зеро дар ҷамъияти демократӣ ва инсонпарвар инсон бояд нақши асосӣ дошта бошад.

# ВАЗЪИ ЗАМИН БОИСИ ТАШВИШУ ИЗТИРОБИ МОСТ

## ҚЛУБИ МУБОҲИСАВИИ МАҶАЛЛА

**Ин хоки сиях, ки мушкбез аст,**
**Мафрӯш, ки модари азиз аст.**
**Мафрӯш замин, ки хор гардӣ,**
**Берӯзиву беқарор гардӣ.**

**С. АЙНӢ.**

**Ҳозир мо беш аз пеш аз хусусӣ ҳолати бади ресурсҳои замини ҷумҳурият, аз хусуси хавфу фалокати экологӣ хабарҳои ҳавлангез мешунавем. Органҳои ҳизбӣ ва давлатӣ, институтҳои тадқиқоти илмӣ, олимон ва коркунони амалӣ роҳи аз ин вазъияти беамаломада халос шуданро меҷӯянд. Бо мақсади баррасӣ намудани проблемаҳои истифодаи самараноки замин, маҳфуз доштани замин барои наслҳо, пешниҳод намудани таклифҳои судбахш редакцияи маҷалла якҷоя бо Кумитаи давлатии оид ба муҳофизати табиати ҷумҳурияти шӯравии сусиёлистии (минбаъд ҶШС) Тоҷикистон перомуни ин мавзӯъ мубоҳиса гузаронд.**

**Ҳисобот мухтасаран чоп мешавад.**

**Ҷ. Латифов, сармуҳаррири маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон»:**

— Ҳозир мо проблемаи бағоят мушкилро баррасӣ менамоем. Дар шароити мо замин нафақат ризқу рӯзидиҳандаи бани башар, балки чарогоҳи чорво низ мебошад. Вай ба мо либосу палос, рустаниҳои шифобахш, масолеҳи бинокорӣ, 73,5 фоизи даромади умумии ҷумҳуриятро дода, ганҷинаҳои беандозаи хешро саховатмандона ҳадья менамояд. Барои кишоварз вай ягона воситаи мавҷудият аст, вале ӯ ҳуқуқи соҳиби замин буданашро аз даст додааст. Дар натиҷаи усулҳои маҷбурӣ, маъмурию бюрократии коллективонӣ ва роҳбарии минбаъда ба хоҷагии қишлоқ коркун аз замин дур шуда монд. Акнун мо, ислоҳоти иқтисодиро ба амал бароварда истода, бояд ба чунин қарор оем, ки кишоварзро чун соҳиби замин ва барои натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ дар назди ҷамъият ҷавобгар ҳисобем. Кишоварз дар иҷораи замин чун моликияти умумихалқӣ, ки ба ӯ барои истифодаи тӯлонӣ дода шудааст, ширкат варзида, бояд барои ояндаи замин, аз ин рӯ барои қисмати миллат, мавҷудияти он масъулияти шахсӣ эҳсос намояд.

Ҳирси ҳар чи афзун гардондани натиҷаҳои истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ боиси истифодаи бераҳмонаи замин гардид. Маҳз ҳамин мубориза барои миқдори зиёди маҳсулоти умумӣ мардумро ба фалокати экологӣ тела дод. Акнун замин барои муносибати нодуруст ба он қасосашро мегирад — мо аз ҷиҳати фавти кӯдакон ва умуман фавти аҳолӣ дар мамлакат яке аз ҷойҳои аввалинро ишғол менамоем.

Дар ноҳияи мо асоси кишоварзиро мелиорация ташкил медиҳад. Вале он ҳам алҳол ба ҳолати ресурсҳои замин таъсири ҳалокатовар мерасонад. Дар мисоли Ёвон мо мебинем, ки чи сон обьёрии нав боиси афзудани оби зери замин, шӯр ва ботлоқшавии замин мегардад. Ба таври сунъӣ обшор намудани воҳаи Ашт боиси пастшавии сатҳи баҳри Қайроққум шуд. Дар минтақаи обанборҳо (Норак, Роғун ва дигарҳо) бисьёр хелҳои набототу олами ҳайвонот нобуд гардиданд.

Барои он ки наслҳои мо биёбони хушку беҳосилро мерос нагиранд, сиди наҷот додани сарвати асосии ҷумҳурият — замин тадбирҳои таъ-

хирнопазир андешидан зарур аст. Дар раванди ҷорӣ намудани шаклҳои нави иктисодии хоҷагидорӣ дар деҳот муносибатҳои нави истеҳсолӣ бояд ба тарбияи натанҳо хӯҷаинони ҳақиқӣ мусоидат кунанд, ки онҳо масоили истеҳсолиро мустақилона ҳал намуда, ба самараи меҳнати хеш ихтиёрдорӣ менамоянд, балки пурдонӣ, пухтакорӣ, дурандешӣ, эҳтиёткорӣ, босариштагӣ барин фазилатҳои хоси кишоварзро низ эҳьё карда тавонанд.

## САРВАТИ АСОСӢ

**О. Шодиев, директори институти давлатии лоиҳакашии оиди заминсозии «Тоҷикгипрозем»:**

— Сарвати асосии мо заминҳои кишт мебошанд. Дар ҷумҳурияти мо ҳамагӣ 817 ҳазор гектар замнни кишт, аз ҷумла 562 ҳазор гектар замини обьёришаванда ҳаст. Онҳо чӣ тавр истифода бурда мешаванд? Ба назари аввал чунин менамояд, ки ҳамаи онҳое, ки бо кори хоҷагии кишлок машғуланд, оиди беҳтар гардонидани сифати заминҳои кишт ягон тадбири судбахше меандешанд. Вале агар бодиққат назар андозем, дар ин ҷо иқдоме ба пеш гузошта намешавад. Қариб ҳаштьяки заминҳои пурқиммат шӯранд, шӯрии ҳашт ҳазор гектар замин ба андозаест, ки дар он ҷо ягон зироат намерӯяд. Оиди ба обороти хоҷагии қишлоқ ворид гардондани ин заминҳо бисьёр тавсияномаҳои институтҳои тадқиқоти илмӣ мавҷуданд. Вале амалан онҳо иҷро карда намешаванд.

Қисми хеле зиёди заминҳои обӣ порухок надоранд. Хок бағоят камқуввату камҳосил гардидааст. Зимнан, дар ҳар колхозу совхоз оиди ҳолати хок тамоми мавод, картограммаҳо, тавсияҳои оиди коркарди замин ва поруандозӣ мавҷуданд, вале ҳама корҳо сатҳиву тахминӣ ба ҷо оварда мешаванд. Ба фикрам, кӯшиши ҳар чи тезтару бештар ба даст овардани фоида, бемаърифатӣ ва бесарусомониҳо таъсири манфӣ мерасонанд. Вусъати минбаъдаи воқеаро пешакӣ муайян кардан душвор аст. Ба ҳар ҳол, алҳол тамоюли беҳбуди вазъи корҳо ба чашм намерасад.

**А. Садриддинов, мудири шӯъбаи ҳосилхезгардонии хоки Институти тадқиқоти илмии хокшиносӣ:**

— Мо аз он хусус фаромӯш кардаем, ки В. И. Ленин беасосии назарияи камшавии ҳосилхезии хокро боисрор таъкид мекард. Мо аз пай зиёд кардани масоҳати киштзор медавем. Зимиан, институти «Тоҷикгипрозем» айнан барои ҳар як замини кишт тавсиянома дорад. Вале онҳо ба ҷумлаи лоиҳаҳои дархостнашудаи илмӣ дохил мешаванд. Метавон гуфт, баҳси ғайриилмӣ идома дорад: онҳоро кӣ бояд ҷорӣ намояд? Алҳол ин кор ба зиммаи институти тадқиқоти илмӣ гузошта шудааст. Вале охир ин вазифаи Кумитаи давлатии агросаноатӣ мебошад-ку. Тамоми базаи моддию техникӣ ва ресурсҳои меҳнатӣ маҳз дар дасти ҳамин кумита ва ташкилотҳои тобеи он мебошанд.

Дар программаи перспективӣ ба боғу токзор табдил додани 400 ҳазор гектар замини лалмӣ пешбинӣ шудааст. Инҳо заминҳои санглоху шудгорашон душвори доманакӯҳ, сахт ва бодлесшуда мебошанд. Пас, сараввал тадбирҳои ҳифзу эмин доштани хокро андешидан зарур аст. Мутаассифона, мо лоиҳаҳои худиро надорем, тавсияномаҳоро аз Молдавия, вилояти Курск ва дигар ноҳияҳои мамлакат гирифта истифода мебарем, ки онҳо ба шароити Тоҷикистон чандон мувофиқ нестанд. Аммо ба институти мо барои ҳалли ин проблемаҳо маблағ ҷудо намекунанд. Ғайр аз ин, институт ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронда шудааст. Вале илми хокшиносӣ илми бунёдӣ аст, аз вай боздеҳи фавриро интизор шудан мумкин нест. Аз ин рӯ чунин мешуморам, ки иҷрои вазифаи хокшиносӣ бояд тавассути супориши давлатӣ ҷараён ёбад, то ки татбиқи тавсияҳои илмӣ ба бинокорон, лоиҳакашон вобаста набошад. Барои ҷо-

рӣ гардидани онҳо бошад аз органҳои директивӣ қатъӣ талаб карда шавад.

Тарзҳои гузарондани мелиорация низ бисьёр зиён расонданд. Масалан, дар Мастчоҳи Поён заминҳои оличаноби ҳосилхез мавҷуд буданд. Акнун обҳои зеризаминӣ заҳида, заминро шӯр мекардагӣ шуданд. То ҳол Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби ҷумҳурият ба касе маблағ ҷудо мекард, ки вай самараи фаврӣ ваъда медод. Ва ҳеҷ гоҳ вазорати мазкур вазифа ба миён нагузоштааст, ки мелиорацияро баҳри ҳосилхезгардонии заминҳо ташкил намояд. Қитъаҳои заминро обшору корам мекунанду интизори ҳосил мешаванд. Хок бошад тамоюли эрозияшавӣ дорад. Вале дар ягон лоиҳа тадбирҳои зидди эрозия пешбинӣ нагардидаанд. Ҳанӯз маълум нест, ки дар воҳаи Бешкент баъди якчанд сол чӣ мешавад: дар он ҷо барои таҳияи технологияи ҳифзи хок харҷи ягон тин ба нақша гирифта нашудааст.

**Н. Дерягина, инспектори шӯъбаи назорати давлатӣ барои истифода ва ҳифзи замини Кумитаи давлатии оид ба ҳифзи табиати ҶШС Тоҷикистон:**

— Дар воқеъ, шӯр ва бодлесшавии замин барои Тоҷикистон бадбахтии ҳақиқист. Ҳар сол ба касофати ҳамин ҷумҳурият 17,5 миллион сӯмина зарар мебинад. Кумитаи мо ба фаъолияти заминҳифзкунии колхозу совхозҳо, аз ҷумла иҷрои тадбирҳои зидди бодлесшавии хок назорат мекунад. Вале онҳо ё ба нақша гирифта шудаанду иҷро карда намешаванд ва ё умуман лоиҳаи заминсозии дохилихоҷагӣ вуҷуд надорад. Зиёда аз ин, баъзе хоҷагидорон аз мо дилу бедилон мепурсанд, ки ин лоиҳаҳо чи гунаанд. Вале охир методикаҳои Институти хокшиносӣ вуҷуд доранд, ки дар онҳо муносибати компкексӣ ба гузаронидани тадбирҳои зидди шӯру бодлесшавии замин пешбинӣ гардидааст. Онҳоро лабораторияи А. А. Садриддинов таҳия намудааст ва дар хоҷагиҳо мавҷуданд, вале ба ҷо оварда намешаванд. Ба фикрам, ба коллективи Институти хокшиносӣ барои амалӣ гардонидани тавсияҳояш кӯмак расондан даркор аст. Шояд, ташкили гурӯҳи маслиҳатгар барои тайёр намудани роҳбарони хоҷагиҳо ҷоиз бошад. Ва, албатта, гузаронидани кори ахборотию маърифатӣ зарур аст.

**П. Размолодин, сардори шӯъбаи истифодаи оқилонаи обҳои рӯизаминии Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби ҶШС Тоҷикистон:**

— Дар лоиҳаҳои обьёрӣ, ки институти мо ва ташкилотҳои иттифоқӣ таҳия менамоянд, нормаи қатъӣ риоя мешавад, ки мувофиқи он заминҳои нишебӣ бояд зина-зина ҳамвор карда шаванд, аммо хоҷагиҳо бисьёр вақт ба ин нормативҳо эътибор намедиҳанд. Ин ба чӣ гуна оқибатҳо оварда мерасонад? Дар ноҳияҳои Конибодом, Қабодиён, Шаҳритус, Ёвон; Ҳисор, Орҷоникидзеобод баъди об мондан ба чунин заминҳо чуқурии ҷӯякҳо то ба як метр мерасад. Зардхокҳо хеле нарму сабук мешаванд, онҳоро об ба осонӣ шуста мебарад ва ба чунин хокҳо аз рӯи меъёрҳои умумӣ муносибат кардан норавост. Танҳо дар Ёвон аз ҳамин сабаб қариб якуним ҳазор гектар замин аз кор баромадааст. Нафақат бемаърифатӣ, балки муносибати беэътиноёна ба огоҳкунии илм, фориғболӣ низ таъсири манфӣ мерасонанд. Аз рӯи принципи: «шудан мегирад» амал карда мешавад.

Ҳамаи маҳалҳои истиқоматӣ ва объектҳои саноатӣ дар заминҳои пуркимати объёришаванда воқеъ гардидаанд. Ҳар сол барои бунъёди шаҳру посёлкаҳо бештар аз ҳазор гектар замин ҷудо карда мешавад. Дар панҷсолаи ҷорӣ даҳьяки масоҳати аз худ ва обьёрикардашуда барои бунъёди маҳалҳои истиқоматӣ истифода хоҳад шуд. Зимнан, дар ҷумҳурияти мо сохтмон бағоят бенизом аст. Агар ҳамин тавр давом кардан гирад, пас дур нест, ки тамоми водиҳо мутлако ба манзилгоҳ

табдил хоҳанд ёфт. Зарур аст, ки бо вуҷуди серзилзила будани ноҳия бештар биноҳои серошьёна сохта шаванд. Ва модом ки беҳтарин заминҳоро барои маҳалҳои аҳолинишин истифода мебарем, пас дар он хусус низ бояд фикр кард, ки чи тавр ва чи хел бино созем, чӣ сон ба мардум шароити мӯътадили зиндагӣ муҳайё намоем.

**Е. Бобоев, ҷонишини раиси комиҷроияи Шӯрои депутатҳои халқи ноҳияи Ленин:**

— Дар тӯли чор соли охир танҳо дар ноҳияи Ленин ба вазорату идораҳо барои мақсадҳои гуногун қариб 2 ҳазор гектар замин дода, вале ҳамагӣ 110 гектар замин аз худ карда шудааст. Шаҳр аллакай минтақаи захиравиро гирифт. Инак, сохтмони номуташаккил оғоз ёфт. Ба муносибати ин гоҳ дар як ҷо ва гоҳ дар ҷои дигар системаи ирригационӣ хароб мешавад, коркарди механиконидашудаи заминҳои наздишаҳрӣ душвор, киштгардон вайрон ва таркиби хок бад мегардад. Қайд бояд кард, ки пули заминҳои ҷудокардашуда гирифта намешавад. Ва агар ин маблағ ба ихтиёри ноҳия монда мешуд, барои ҳосилхез гардондани заминҳои кишт, тараққиёти иҷтимоию маданӣ сарф мегардид. Масалан, Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби ҷумҳурият заминҳоро корам мегардонду вале ташкилотҳои он бо сохтмони биноҳои иҷтимоӣ, маданию маишӣ машғул намегардид. Дар совхози ба номи Калинин сохтмони бист хонаи истиқоматӣ се сол боз давом дорад, вале одамонро ба он хонаҳо кӯчонда наметавонем, чунки дар он участка ҳатто водопровод вуҷуд надорад. Ҳамаи корҳоро дар як вақт ба ҷо овардан даркор буд. Барои додани музди кор мо пул дорем.

**А. Исроилов, сардори управленияи истифодаи замин ва заминсозии саруправленияи оиди истеҳсоли маҳсулоти зироат ва масоили муштараки кишоварзӣ:**

— Барои заминҳои ҷудокардашуда аз вазоратҳо, идораву корхонаҳо маблағи хеле калон ситонида мешавад. Мо ба «Тоҷикгипрозем» барои тахту ҳамвор кардани замин ва кашидани лоиҳаи асосӣ супориш медиҳем. Вале ин маблағро дар навбати аввал барои барқароркунии заминҳо сарф бояд кард. Набудани иҷрокунандагони корҳо — ташкилотҳои пудратӣ масъаларо мураккаб мегардонад.

**Г. Ваньянц, ҷонишини раиси иттиҳодияи истеҳсолӣ-илмии ноҳиявии «Тоҷиксельхозхимия»:**

— Мо проблемаҳои солимгардонии табиатро ҳал карда истода, бояд онҳоро бо кори бо озуқаворӣ таъмин гардондани аҳолӣ узван пайваст намоем.

**Х. Умаров, мудири шӯъбаи Институти иқтисодиёти АИ ҶШС Тоҷикистон:**

— Ба ин муносибат ба ҳолати бағоят бади чарогоҳҳои мо тавақкуф бояд кард, ки бидуни онҳо вазъияти соҳаи чорводориро тағьир додан маҳол аст. Дар чарогоҳҳои кӯҳистон чорво бештар фарбеҳ шуда дар баъзе ҷойҳо ин фарбеҳшавӣ аз нормаи илман асоснок се маротиба зиёд аст. Ҳосили алаф бошад, назар ба ибтидои солҳои 69-ум ду маротиба камтар аст. Алафҳои фоиданокро чорво поймол мекунад, вале ҳанӯз бояду шояд насабзида аллакай пода мечарад. Ба ҷои онҳо алафҳои камғизо месабзанд. Ҳатто дар Ховалинг чунин алафҳо бештар аз нисфи ҳудуди чарогоҳҳоро ишғол намудаанд.

Оиди беҳдошти чарогоҳҳо қарорҳои зиёд қабул гардидаанд, вале ягон тағьирот ба назар намерасад. Пас, сиёсатро тағьир бояд дод: аз планкашии афзоиши саршумор даст бояд кашид, охир вазни миёнаи чорвои ба гӯшткомбинат супурдашаванда сол то сол кам мешавад, бояд бештар маҳсулоте бароварда шавад, ки дар ҷумҳуриятҳои дигар бо гӯшт иваз кардан мумкин бошад.

Вале худи чарогоҳҳоро барқарор кардан даркор аст. Дар донишкадаҳо кафедраҳои механиконии корҳои хоҷагии қишлоқ мавҷуданд, дар мамлакат институтҳои томи тадқиқоти илмӣ кор мекунанд. Аммо концепцияи офаридани техникаи нав барои ноҳияҳои кӯҳистон вуҷуд надорад. Ҳатто ба мошинсозон талабот пешниҳод карда нашудааст, ки эшон инро ба ҷо оварда, мошинҳои зарурӣ созанд. Чунин аҳвол дар тамоми Осиёи Миёна ҷой дорад. Хуб мешуд, ки корхонаҳои Осиёи Миёна корашонро таҷдиди назар карда, маҳсулоти барои ноҳия зарурро бароранд. Бояд дар ноҳия сиёсати ягонаи илмӣ-техникии тараққиёти мошинсозӣ барпо карда шавад.

**Н. Дериглазов, сардори шӯъбаи назорати давлатии истифода ва ҳифзи олами набототи Кумитаи давлатии оид ба ҳифзи табиати ҶШС Тоҷикистон:**

— Дар ҷумҳурияти мо ба миқъёси азим ҳудудҳои чарогоҳ барои кишти зироати обӣ ва лалмӣ аз худ карда мешаванд. Ин боиси камшавии алафзори табиӣ ва афзудани сарбории ба воҳиди майдон мегардад ва истифодаи номунтазами заминҳои дорои хӯроки табиии чорво самараи чарогоҳҳоро кам мекунад.

**С. Пиров, ходими калони илмии Институти иқтисодиёти АИ ҶШС Тоҷикистон:**

— Дар ҷумҳурият программаи пурмаҳсул гардондани чарогоҳҳои табиии кӯҳистон мавҷуд аст. Вай қисми таркибии программаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда то соли 2010-ум мебошад. Вале ба иҷрои он алҳол касе шурӯъ накардааст.

## ДАР ҶУСТУҶӮИ ДАРМОНИ ДАРДҲО

**С. Пиров:**

— Сабаби ҳамаи бадбахтиҳои мо ҳамин аст, ки мо ҳеҷ гоҳ лоиҳаҳои альтернативӣ надоштем. Ҳам дар Ашт ва ҳам дар Бешкент заминҳо аз рӯи як схема аз худ карда мешаванд. Мо одат кардаем, ки чизи арзонтарро гирем. Фикр намекунем, ки баъд барои реконструкция миллионҳо сӯм харҷ кардан лозим меояд. Камбудии системаи мо дар пешбинӣ карда натавонистани оянда аст. Замин хӯҷаине надорад, ки ӯ на фақат ғами ҳозираро бихӯрад, балки дар бораи фардо ва ҳаттоояндаи дуртар фикр мекарда бошад.

Илоҷи халосӣ иҷора аст! Алҳол агар мо аз фалокат эмин шудан хоҳем, ин роҳи ягона мебошад. Ин роҳро амалия нишон медиҳад. Аз таҷрибаи хоҷагиҳои ноҳияҳои Шаҳритус, Исфара, Ленин дида мешавад, ки иҷоракор соҳиби замин гардида истодааст.

**М. Аҳмадҷонов, доценти кафедраи иқтисоди сиёсии донишкадаи кишоварзии Тоҷикистон:**

— Ман мебудам аз чунин изҳорот худдорӣ мекардам. Иҷора бо душвории калон ҷорӣ мегардад, вай алҳол дар шакли мукаммал вуҷуд надорад. Дар бораи пудрати оилавӣ сухан гуфтан дурусттар аст. Мо боварӣ дорем, ки шаклҳои нави меҳнат психологияи мардумро тағьир медиҳад: кишоварз ба замини ба иҷора ва ё пудрати оилавӣ гирифтааш чун ба участкаи шахсии хеш муносибат хоҳад кард. Алҳол бошад, ин тавр нест. Худи ман пудратчӣ ҳастам ва онро бо чашмони хеш мебинам. Оилаи ман, чун 400 оилаи дигар, аз совхози «Варзоб» як гектар заминро ба пудрат гирифт, ки мо дар он помидор парвариш менамоем. Ва боз дар хоҷагии ёрирасон як гектари дигар замин дорем. Агар ба заминҳои совхоз ягон вақт пору андохта намешуда бошад, пас мо ба участкаҳои наздиҳавлӣ ҳар сол то 30 тонна пору мекашонем. Мувофиқан даромад низ ба даст меорем: аз ҳар гектар замини пудратӣ соле 2

ҳазор сӯм ва аз ҳар гектар замини хоҷагии ёрирасон қариб 15 ҳазор сӯм мегирем. Вазъи корҳои ҳамсояҳо низ тақрибан ҳамин тавр аст. Шартҳои пудрате, ки бисьёр вақт чун иҷора мешуморанд, мусоидат намекунад, ки кишоварз ба замини хеш ва замини ба вай додаи совхоз як хел муносибат намояд. Агар замин ба мӯҳлати дуру дароз дода, кишоварз ҳуқуқ медошт, ки чи гуна зироатҳоро парвариш намуда, ҳосилро чи хел фурӯшад ва амсоли инҳо, шояд корҳо ранги дигар мегирифтанд.

Агар деҳқон одатан як қитъача замин дошта, техникаро фақат барои шудгор истифода мебурда бошад ва киштгардон умуман ба кор бурда нашавад, оё аз хусуси ҳосилхезгардонии замин сухан гуфтан мумкин аст? Дар бораи ҳифзу беҳдошти сифати замин шояд дар сурати иҷораи коллективӣ ва ё оилавӣ фикр кардан мумкин бошад, ки он гоҳ камаш 10 гектар замин ба мӯҳлати тӯлонӣ вобаста карда мешавад. Ба ақидаи Энгельс, ҳосилхезии замин бо тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият иртиботи қавӣ дорад. Дар шароити мо қувваҳои истеҳсолкунандаи коллективи иҷоракорон аз қувваҳои истеҳсолкунандаи асримиёнагӣ кам фарқ доранд.

**Г. Ваньянц:**

— Дар ҳақиқат бисьёриҳо бар ҳамин ақидаанд, ки замин ба кишоварзон тақсим карда дода шавад. Вале, ба фикри ман, тарзи ҳозираи корҳо боиси бераҳмона истифода бурдани замин мегардад ва алҳол сухан рондан дар хусуси ҳосилхезгардонии замин бо роҳи иҷора асосе надорад. Вақте ки масоҳатҳои хеле калон ба мӯҳлати 50—100 сол ба иҷора дода мешавад, муносибат ба он тағьир меёбад. Вале барои ин Қонун дар бораи замин зарур, ҳар қадар тезтар қабул гардад, ҳамон қадар беҳтар аст.

**А. Исроилов:**

— Дар мо иҷора суст ва бисьёр вақт расман ҷорӣ карда мешавад, вале ин аз нуқтаи назари ҳифзи замин умуман оянддор набудани усули мазкурро собит намекунад. Ман аз хусуси иҷорае ҳарф мезанам, ки он бояд чӣ тавр бошад. Агар хоҳед, ки иҷоракор барои сифати замин ҷавобгар бошад, ҳосилхезии ибтидоии онро муайян намуда, инро дар шартнома сабт кардан даркор аст. Барои ба кишоварз кӯмак расондан дар бобати ба таври илмӣ ва маданӣ пеш бурдани корҳо бошад, умури муқтадири заминсозӣ лозим аст. Ҳозир дар ҳар колхози ЧШС Латвия заминсоз ҳаст, дар ноҳияҳо бошад, бо ин кор 6—7 кас машғуланд. Дар ноҳияҳои мо бошад, 1—2 кас ҳастанд, ки онҳо низ аксар вақт аз кори асосии хеш дур буда, ба тақсими замин машғуланд. Умури заминсозиро тақвият дода, бо кадрҳо пурра гардонда, барои амали пурсамари он шароити мӯътадил муҳайё сохтан даркор аст.

**С. Пиров:**

— Боз як сабаби муҳими харобу беҳосилгардии замин ҳаст — ин якказироат мебошад.

**Г. Ваньянц:**

— Солҳои охир ба муқобили фишори якказироат бо камоли ғайрат мубориза бурда мешавад. Ин мубориза ба андозае мӯд шуда рафт, ки бисьёриҳо ба моҳияти кор сарфаҳм нарафта, ба он ҳамроҳ гардиданд. Ман сӣ сол боз бо пахтакорӣ машғулам, мехостам аз қарорҳои саросемавор қабулшаванда огоҳ намоям. Пахта сарвати халқамон аст. Зиёда аз ин: он чи ки мо ҳақиқатан аз ӯҳдааш мебароем, ин пахтакорист. Кӯшиши кам кардани истеҳсоли он бағоят хатарнок аст. Фикрамро бо мисол мефаҳмонам. Мо роҳи зиёд кардани сабзавотро пеш гириф-

тему вале барои нитоҳ доштан, кор карда баромадан ва фурӯхтани он пешакӣ тайёрӣ надидем. Совхозҳоеро номбар карда метавонем, ки соли гузашта ҳосили хуби сабзавот парвариш карданду вале онро фурӯхта натавонистанд. Мо алҳол бояду шояд пеш бурдани корро дар комплекси меваю сабзавот ёд нагирифтем. Ба пеш давиданҳо касали кӯҳнаи мост. Охир бо ин корамон шаъну шӯҳрати пахтакоронро аз даст додан мумкин аст. Ба ҳар ҳол ба пахтаи тоҷик талабот бағоят калон аст. Ман танҳо як роҳро мебинам: майдони кишти якказироат оқилона кам карда, ҳосилнокии он афзун гардонда ва киштгардон аз худ карда шавад.

**Ҷ. Латифов:**

— Ман бошам бо роҳи муқобилгузорӣ намерафтам. Пахтаро дар ҳаҷми аз ҷиҳати иқтисодӣ ва экологӣ ҳадафманд парвариш бояд кард. Агар мо ҳозир ба гузаштани хоҷагиҳо ба сабзаворкорӣ омода набошем; пас ин чунин маъно надорад, ки вақту фурсати хубро интизор шуда нишастан даркор бошад. Ба хотир меорем, ки М. С. Горбачёв таъкид карда буд: ягон кор накарда, бозсозиро ба амал баровардан мумкин нест.

**И. Гвоздев, ҷонишини якуми раиси Кумитаи давлатии ҶШС Тоҷикистон оид ба ҳифзи табиат:**

— Заминро ҳифз карда истода, дар навбати аввал дар роҳи бесарусомонӣ ва тайёрхурӣ монеаи боэътимоде бояд гузошт. Ин ҷо аз хусуси бемаърифатии роҳбарон ва мутахассисони хоҷагии қишлоқ ишора рафт. Ман мехостам аниқтар кунам: ин ишораи бемаърифатии экологӣ буд. Бисьёр зуҳуроти манфӣ; аз ҷумла бо моддаҳои зиёновар заҳрнок кардани замин маҳз дар заминаи ҳамин бемаърифатӣ ба амал меояд. Тавассути тафтиши инспекцияи мо дар баъзе ноҳияҳо истифодаи бутифос ва теодан барин моддаҳои махсусан хавфнок ошкор сохта шуд, ки дар натиҷаи он ҳодисаҳои нобудшавии ресурсҳои моҳӣ дар ноҳияҳои Қумсангир, Шаҳритус ва Орҷоникидзеобод рух доданд. Ин моддаҳои заҳрдори химиявӣ ҳам дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва ҳам дар хоҷагиҳои наздиҳавлӣ ба кор бурда шуданд. Нодуруст истифода бурдани нуриҳо касали кӯҳна шуда мондааст.

**М. Ҷаъфаров, мудири шӯъбаи ба кор бурдани гербицидҳои Институти тадқиқоти илмии кишоварзии ҶШС Тоҷикистон:**

— Дар мамлакатҳои Ғарб ба ҳар гектар замин назар ба мамлакати мо 5—6 баробар зиёдтар нуриҳои минералӣ ба кор бурда мешаванд. Вале инро оқилона, бо камоли кордонӣ мекунанд ва ба чунин мушкилаи ҷиддӣ дучор намешаванд. Дар мо бошад, аз сабаби камчинии озуқаворӣ ҳама корро раво медонанд: бо ҳар роҳ маҳсулотро бештар истеҳсол кунем, ҳар хел маҳсулот — хушсифату бадсифат дар бозори мо ба фурӯш меравад.

**Г. Ваньянц:**

— Дар ҷумҳурияти мо заминҳои серғизои ҳосили баланд дода метавонистагӣ вуҷуд надоранд. Аз ин рӯ, мо танҳо аз хусуси ҳосилхезгардонии самаранок ҳарф зада метавонем. Ин ҷо М. Аҳмадҷонов гуфт, ки дар хоҷагии шахсӣ ба ҳар гектар замин то 30 тонна пору меандозад. Оё дар миқёси азим барои барқарор намудани замин ресурсҳо мавҷуданд? Таҳлил нишон медиҳад, ки ба ҳар гектар замин танҳо 5 тонна пору мавҷуд аст. Ин амалан ба сифр баробар аст. Ин ҷо ҳамчунин иброз доштанд, ки илм тавсияҳо дорад, танҳо онҳоро ҷорӣ кардан кифоя аст. Олимонро ранҷондан намехоҳам, бе онҳо ягон муроди мо ҳосил намегардад. Вале зироаткории интенсивӣ душмани замин аст. Ва чунин олимоне ҳастанд, ки таклиф мекунанд, замин бераҳмона ғорат карда, аз он соле якчанд ҳосил гирифта шавад. Миқдори зиёди замин дам намегирад. Ин имкон

намедиҳад, ки вай қувваашро барқарор намояд. Аллакай аз ҳоло 124 ҳазор гектар замини кӯҳнаю муддатҳои тӯлонӣ истифодашудае мавҷуд аст, ки мутлақо аз ҳосил мондааст.

**П. Размолодин:**

— Мо ҳозир дар назди проблемаи мураккабе қарор дорем. Ба муносибати вазъияти дар ҳавзаи Арал баамаломада моро барҳақ маҷбур месозанд, ки масъалаи бас кардани азхуд ва обьёркунии заминҳои навро ҳал намоем. Хотирнишон мекунам, ки дар Тоҷикистон 90 фоизи тамоми маҳсулоти хоҷагии қишлоқро зироатҳои обӣ медиҳанд. Аз як гектар замини обьёришаванда мо 2300 сӯмина маҳсулот мегирем. Ӯзбекистон 1900 сӯмина, Туркманистон бошад — 1300 сӯмина маҳсулот мегиранд. Дар ҷумҳирияти мо ба ҳар сари аҳолӣ 0,14 гектар замини обӣ рост меояд. Агар мо соле 50 ҳазор гектар замин аз худ кунем, пас дар сурати афзоиши босуръати ҳозираи аҳолӣ соли 2010 ба ҳар сари аҳолӣ 0,1 гектар замин хоҳем дошт. Ин аз Япония дида камтар аст. Ва агар обшоргардонии заминҳои навро бас кунем, пас дар мӯҳлати зикршуда ба ҳар сари коркуни хоҷагии қишлоқ 0,8 гектар замин рост меояд, яъне ин масоҳат ба андозаи участкаи наздиҳавлӣ баробар хоҳад шуд. Онгоҳ умуман техника лозим нашуда мемонад — заминро бо олоти меҳнати ниёгон — белу каланд кор кардан мумкин мегардад.

Бинобар ин ҳозир дар ҷумҳурияти мо ҷои андешаву таҳаммул нест: ба хароҷоти калон нигоҳ накарда, заминҳои аз ҳосилмонда барқарор карда шаванд ва бо вуҷуди танқисии об заминҳои навро кушодан даркор аст. Ва ин корро на бо нишондоди марказ, балки мустақилона дар зинаи ҷумҳурият бояд ба ҷо овард.

## ХӮҶАИНРО ТАРБИЯ БОЯД КАРД

**Ҷ. Латифов:**

— Замин ва инсон ба ҳамдигар узван пайвастаанд. Ҳозир тавассути воситаҳои ахбори оммавӣ барои як қисми табиат буданашро фаҳмидани одам кӯшиши бисьёре ба харҷ дода мешавад. Инсон на фотеҳ, балки офаридаи табиат аст. Вале аз ҷиҳати муносибатамон ба замин дида мешавад, ки психологияи одамон мисли пештара, чун психологияи истеъмолгарӣ боқӣ мондааст. Гумон аст, ки онро илм тағйир дода тавонад. Биёед ба тарбияи маънавии меҳнаткашон бештар диққат дода, ба ҳар кас ҳисси хӯҷаини заминро парварем ва мардумро аз хусуси оқибатҳои надониста муносибат кардан ба замин бисьёртар воқиф гардонем. Чунин афкори ҷамъияте ба вуҷуд оварем, ки бераҳмона муносибат кардан ба замин чун кирдори бадахлоқонаю ношоиста ҳисоб ёбад.

Бинобар ин на фақат ба қадри замин, балки ба қадри об расиданро низ ёд гирифтан даркор аст. То ҳол мо ресурсҳои оби ҷумҳуриятро адонашаванда мешуморидем. Проблемаи Арал ин тасаввуротро рад кард. Бинобар ин ҳозир мо бояд кори идеологиямонро дар асоси ҳамин воқеият ба роҳ монем.

**С. Пиров:**

— Мо барои ҳолати ресурсҳои замин асосан гуноҳро ба гардани роҳбарони хоҷагиҳо бор кардани мешавем. Ин аз рӯи адолат нест. Дар ҳақиқат, агар гунаҳкоронро ёфтанӣ бошем, пас корро аз органҳои олии роҳбарӣ ба соҳа оғоз бояд кард. Онҳо бояд сиёсати истифодаи заминро ташаккул диҳанд. Мисоле биёред, ки барои муносибати беҳрамона ба замин дар ҳар кадом зинаи идоракунӣ ягон касро ҷазо дода бошанд? Вале планро иҷро накуну рӯзатро бин! Он гоҳ фавран ҷазоятро мебинӣ. Ман тарсро чун усули тарбия илко намекунам, вале бе ҷазо мондани гунаҳкорон оқибати бағоят хавфнок дорад.

**Н. Дерягина:**

— Ҷазо-ку вуҷуд дорад. Вале на барои вайрон кардани замин, балки барои наандешидани тадбирҳои оиди барқароркунии он. Дар кодекси маъмурии ҶШС Тоҷикистон барои амалӣ гардонда нашудани тадбирҳои оиди ҳифзи табиат ҷарима пешбинӣ карда шудааст. Қайд мекунем, ки андозаи он бағоят кам аст. Ҳозир чораҳои нави ҷазо таҳия гардида истодаанд, масъулият зиёд мешавад.

**Г. Ваньянц:**

— Таҷрибаи ҳаётии ман нишон медиҳад, ки ин ҷо ягон хел ҷарима кӯмак намерасонад. Ман тарафдори фикри Ҷ. Латифов: мо бояд бо камоли ғамхориву дилсӯзӣ таблиғот бурда, ба замин сарфаю сариштакорона муносибат намоем, дар ин ҷода ҳам мутахассисон ва ҳам кишоварзонро тарбия намоем. Дар даъвату шиорҳоямон дар мавзӯи масъулият барои кори худ камбудие набуд ва нест. Фақат ҳаминро фаромӯш мекунем, ки баробари масъулияти кор боз ҳуқуқҳои хӯҷаин низ вуҷуд доранд. Иҷрокунандаи беҳуқуқ бошад, ягон хел масъулиятро фаҳмида наметавонад.

Бо назардошти ин дар колхози «Россия»-и ноҳияи Ленин мо кори зеринро ба ҷо овардем. Баробари ба пудрати оилавӣ додани замин ҳар як майдонро таҳқиқ карда, харитаи пурраи ҳолати заминро кашидем. Дар ин кор умури аграрию химиявии ноҳия ва мутахассисони хоҷагӣ ширкат варзиданд. Баробари қитъаи замин ба пудратчӣ харитаи ҳосилхезии он низ супурда шуд. Вай бошад масъулияти маҳфуз доштани нерӯи заминро ба зимма гирифт. Аминам, ки ин кор самарабахш хоҳад шуд.

**П. Размолодин:**

— Дар кори тарбиявӣ баланд бардоштани эътибору нуфузи меҳнати кишоварз бояд мавқеи муҳим дошта бошад. Масалан, пештар пахтакор дар байни мардум барҳақ обрӯю эътибори калон дошт. Ҳозир бошад, қурби ин касб на фақат дар пеши назари атрофиён, балки дар байни худи кишоварзон низ паст гардида истодааст.

**В. Усмонов, раиси Шӯрои қишлоқи «Хоҷабойқул»-и колхози ба номи Ленини ноҳияи Орҷоникидзеобод:**

— Заминҳои хоҷагии мо кӯҳна буда, ҳар метри мураббаъ истифода бурда мешавад, ҳатто дарьёбодҳо холӣ намондаанд, дар он ҷойҳо ниҳоли тут шинонда шудааст. Шӯрои қишлоқ оиди парваридани муносибати сариштакорона ба заминҳои кишт кори зиёди тарбиявӣ мебарад. Вале бояд гуфт, ки ҳуқуқҳои Шӯроҳои маҳаллӣ ҳанӯз аз бисьёр ҷиҳат расмӣ мебошанд. Заминҷудокунӣ бисьёр вақт дар сатҳи правленияи колхоз ба амал меояд, ба мо бошад, вақте мурочиат мекунанд, ки агар ихтилоф пайдо гардад. Дар ин кор гуноҳи мо низ ҳаст — мустақилияти хоҷагиро интизор шуда нанишаста, балки барои он мубориза бояд бурд. Бинобар ин мо роҳи амалиёти якҷояро бо правления пеш гирифтем: якҷоя тақсим мекунем, якҷоя назорат мебарем.

Мутаассифона, дар фаъолияти мо масъалаҳои ҳосилхезгардонии замин ҳанӯз дар мадди охир аст. Мо бештар бо назорати иҷрои онҳо машғул мегардем. Дар Шӯрои қишлоқӣ комиссияи оиди ҳифзи табиат низ мавҷуд аст. Натиҷаи кори он дар бобати танзими истифодабарии нуриҳои минералӣ сазовори таъриф нест. Агар нормаи ба заминҳои колхозӣ андохтани онҳо асосан риоя шавад, пас дар участкаҳои назди ҳавлӣ кор бадтар аст. Ҳам бо сокинон сӯҳбатҳо мегузаронем ва ҳам аз хусуси оқибатҳои хавфноки аз меъёр зиёд андохтани онҳо огоҳ менамоем, вале аз ин тадбирҳо самараи кам ба даст меояд. Агар сабзавот барои фурӯш парвариш ёбад, пас нуриҳо чи қадаре ки бошад, ҳамааш ба

замин андохта мешавад. Ва ин на аз маҳзи нодонӣ, ки ин ҷо деҳқонон ба бесаводӣ таъна зада шуданд, балки дидаву դониста барои афзудани ҳосил андохта мешавад. Чунин хоҳиши ҳарчи бештар гирифтани ҳосил фаҳмост, охир пештар барои участкаи наздиҳавлӣ якуним гектарӣ замин ҷудо карда мешуд, ҳоло бошад, фақат 0,6 гектар ҷудо мекунанд. Мо солиёни зиёде масоҳати асосиро аз худ намекунем, захира мавҷуд нест.

Умуман алҳол тадбирҳои огоҳкунию фаҳмондадиҳӣ мушкили моро осон намекунанд. Шояд дигар воситаҳо, масалан, фильмҳое лозим бошанд, ки на дар ягон ҷои дигар, балки дар ҷумҳурияти мо ба навор гирифта шудаанд. То мардум бо чашмони хеш бубинанд, ки чӣ кор кардаанд. Кори тарбиявию фаҳмондадиҳӣ ба мардум бағоят душвор аст. Ва ман ин кирдори мардумро ба бесаводӣ нисбат доданӣ нестам, аниқтараш ин набудани ғамхорӣ дар бораи оянда, ин бадаъмолию бадахлоқист.

**Ҷ. Латифов:**

— Тарбияи ахлоқии меҳнаткашон яке аз муҳимтарин қисми тарбияест, ки кори идеологиян партияро ташкил медиҳад. Ташкилотҳои партиявӣ, коммунистоне, ки дар хоҷагии қишлоқ ва илми хоҷагии қишлоқ, дар ташкилотҳои хизматрасони комплекси агросаноатӣ кор мекунанд, бояд тавре кор баранд, ки муносибати эҳтиёткоронаю дилсӯзона ба замин, маҳфуз доштан ва ҳосилхез намудани он ба системаи арзишҳои маънавӣ ворид гардад.

Имконоти маънавии меҳнаткашони деҳот — салоҳияти касбӣ ва масъулият, маданияти умумӣ, малакаҳои худидоракунӣ ҳанӯз истифода карда нашудаанд. Кишоварзӣ ва иқтисод, албатта, асоси тамоми тарзи зиндагии деҳотӣ мебошанд. Вале онҳо низ бо маънавиёт, маданият, психология ва суннатҳо иртибот доранд.

Агар имрӯз деҳқон аз арзишҳои маданият маҳрум бошад, агар ба хонааш хатти радио кашида шуда набошад, пули зиёдатӣ надошта бошад, ки ба театр ё музей равад, талаботи маънавӣ ҳам нахоҳад дошт.

Имкониятҳои маънавии кормандони қишлоқ танҳо дар шароити демократиконии васеи ҳаёти хоҷагӣ ва иҷтимоии деҳот афзуда метавонанд:

**Мавзӯи баррасигардида ба андозае доманадор ва серҷиҳатаест, ки ин гуфтугӯро анҷомьёфта ҳисобидан мумкин нест. Редакция тайёр аст онро дар саҳафоти маҷалла идома диҳад ва олимон, мутахассисон, коркунони амалии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ — ҳамаи онҳоеро, ки оянддаи заминамон ва истифодаи он ба ташвиш андохтааст, даъват менамояд, ки фикру мулоҳизаҳояшонро баён намоянд.**

# ИҶОРА ХЎҶАИНРО ТАРБИЯТ МЕКУНАД

**Бригадаи кишоварзии колхози «Съезди XXII партия»-и ноҳияи Орҷоникидзеобод, ки сарвараш депутати халқи СССР З. С. Гулова мебошад, сол то сол ба гирифтани ҳосили фаровони сабзавоту картошка муваффақ мегардад. Дар оғози сол коллектив ба иҷора гузашт. Дар хусуси он ки имконоти иҷора чи гуна истифода мешавад, З. С. Гулова ва мухбири ғайриштатии маҷалла С. Тахаленко мусоҳиба мекунанд.**

— Вақтҳои охир таваҷҷӯҳи ҷамъият ба деҳоту деҳотиён, ки бо замин сару кор доранд, нигаронида шуд. Тақдири бозсозӣ ба беҳдошти вазъи кор дар соҳаи агросаноат сахт вобаста аст.

— Бале, ҳизб ва ҳукумат мекӯшанд рӯи ҷамъиятро ба деҳот, ба ниёзу ташвишҳои он гардонанд. Пленуми мартии (соли 1989) КМ ҲКИШ, Анҷуманҳои якуму дуюми Шӯрои депутатҳои халқ роҳҳои мушаххаси навсозии инқилобии деҳотро нишон доданд ва дигаргуниҳои нахустини ба амал овардаи ин бозсозӣ аёнанд. Масалан, иҷора ба деҳот таъсири мусбат расонд. Ва бригадаи кишоварзии мо ҳам имконоти худро хуб арзёбӣ кард. Вақти бо колхоз аҳднома бастан шартҳои таъмини техника, нуриҳои минералӣ ва дигар маводи барои меҳнат заруриро ба назар гирифтем.

Кори яксола дар шароити нави хоҷагидорӣ осон набуд. Мо шумурдани ҳар тинро, он хоҳ ба хароҷоти нуриҳои минералӣ дахл дошта бошад, хоҳ ба тухмӣ ва хоҳ ба сӯзишворӣ, омӯхтем. Вазифаи асосӣ дар кам кардани хароҷоти парвариши сабзавот буд. Гирифтем, нуриҳои минералӣ қиматанд. Мо меъёри сарфи онҳоро нисфан кам кардем, вале барои талаботи хокро бо ғизоӣ таъмин намудан бештар ба истифодаи нуриҳои органикӣ пардохтем. Масалан, вақти шудгор онро ба ҳар гектар ба ҳисоби миёна дувоздаҳтоннӣ пошидем. Чунон ки амалия нишон дод, ин барои ба даст овардани ҳосили фаровон пурра кифоят мекунад. Ҳамин тавр, мо пиёзро аз ҳар гектар 500 центнерӣ, саримсоқро 120 центнерӣ ғундоштем, ки ин аз пешбинии планӣ дуним баробар зиёдтар аст. Дони ҷувории Югославиро аз ҳар давр 95 цетнерӣ гирифтем. Ҳосилнокии помидор, бодиринг ва дигар сабзавот низ аз нақша зиёд шуд. Дар баробари ин сабзавоту картошкаи замини мо аз назари нитрату пестицид доштан барои инсон комилан безараранд, муддати дароз вайрон нашуда мемонанд. Барои мубориза бо ҳашароти зараррасон асосан шеваи биологии ҳимояи рустаниҳоро ба кор мебарем.

Кам кардани хароҷот аз бисьёр ҷиҳат ба истифодаи оқилонаи техникаи иҷорагирифта вобастааст. Агар трактор ё автомобил ба бригада ҳамагӣ се соат лозим бошад, мо онро бекор нигоҳ намедорем. Муносибати ҳар як аъзои бригада бо кор тағйир ёфт. Дар натиҷа арзиши аслии маҳсулоти истеҳсолшуда хеле кам, ҳосилнокии меҳнат якбора зиёд шуд, ки ин дар навбати худ ба даромади пулии иҷоракорон таъсир намуд.

— Маълум аст, ки асоси ҳосили фаровон тухмии хуб аст. Ба гумонам, иҷоракоронро лозим меояд, ки ба ин диққати асосӣ диҳанд.

— Албатта. Нисфи муваффақият ба сифати тухмӣ вобастааст. Соли 1986 мо муваффақ шудем тухми картошкаи навъи «Лорх»-ро истифода кунем ва ҳосил аз чашмдошти мо хеле зиёд — аз ҳар гектар 310 центнерӣ шуд. Вале соли гузашта бо вуҷуди ҳамон технология ҳосил ду баробар кам шуд; тухмии пастсифат, ки аз Чечену Ингуш харида будем, ба стандарт мувофиқат намекард. Медонед, картошкаи хуби ба ҷумҳурӣ овардашаванда аксаран бо дасти одамони нопок дар бозор фурӯхта мешавад. Ва пастмондааш ба мо ба сифати тухмӣ меояд. Рӯирост мегӯям, маро қисмати ҳосили имсолаи картошка низ ба ташвиш меорад.

Ҳалли ин масъалаи барои мо, кишоварзон, ҷиддиро дар чӣ мебинем? Мутмаъинам, ки ҳар як колхоз, совхозе, ки ба сабзавоткорӣ машғул аст, бояд амборҳои махсуси худро дошта бошад, то тавонад дар он ба қадри лозима тухмӣ нигоҳ дорад. Ба ҷуз ин дар он ҷо қисме аз маҳсулотро, ки барои истифодаи тирамоҳу зимистон пешбинӣ мешавад, метавонад нигоҳ дорад.

— Иҷора дар соҳаи истеҳсоли маҳсулот махсусиятҳои худро дорад: мушкила на танҳо дар парвариш, балки дар ҳарчи тезтар бо таркиби солим ба аҳолӣ фурӯхтани он низ ҳаст. Ин масъалаҳо дар шумо чи тавр ҳал мешаванд, Зулайхо Соҳибназаровна?

— Системаи мавҷудаи таҳияи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ тавассути идораи савдои меваю сабзавот номукаммал аст. Ин чӣ тартиб аст, ки сабзавоти тару тоза ба нуқтаҳои савдо дар рӯзи дуюм ва ҳатто сеюму чорум мерасанд?! Дар вақти ҷамъоварии ҳамагонӣ идораи мазкур аз ӯҳдааш баромада наметавонад. Дар натиҷа мо ҳар сол 40 фоизи маҳсулотро талаф медиҳем...

— Ба фикри Шумо, чӣ бояд кард, ки вазъи кор дар ин соҳа беҳтар гардад?

— Ман дар нутқам дар сессияи дуюми Шӯрои Олии СССР пешниҳод намудам, ки системаи мавҷудаи таҳияи сабзавот аз нав баррасӣ карда шавад. Ба назари ман, иҷоракорон бояд комилҳуқуқ ва иттиҳодияи фурӯши маҳсулоти худро дошта бошанд. Ва бигузор онҳо бо идораи фурӯши меваю сабзавот рақобат кунанд! Дар ин сурат моро имкон мешуд лоақал қисме аз маҳсулоти худро новобаста аз миёнаравони ночобук, бо аҳдномаҳои мустаҳкам бифурӯшем. Ин ҳам ба иҷоракорон манфиат мебахшаду ҳам ба аҳолӣ. Равшан аст, ки ба ин иттиҳодияҳо бояд ҳуқуқҳои дахлдор дода шавад, то ихтилофҳои имконпазири миёни онҳо ва кооперацияи матлубот, ки низ бо хариди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ машғул аст, пешгирӣ шавад.

Баъд. Мо ҳар сол аз як мазраъ ду-се ҳосил мебардорем. Ба фурӯши пурраи онҳо муваффақ намешавем — қисми зиёди сабзавот аз сабаби набудани амбор нобуд мешавад. Ва корхонаҳои коркард нокифояанд. Ва онҳое, ки ҳастанд, аллакай кӯҳна шудаанд. Имрӯз 78 фоизи фондҳои асосии истеҳсолии саноати хӯрокворин ҷумҳурӣ беш аз 15 сол дар истифодаанд, дастгоҳҳо сахт фартутанду корашон камсифат. Албатта, идораҳои иттифоқӣ метавонистанд ба мо дар реконструкцияи соҳа, дар хариди дастгоҳҳои муосир ёрӣ расонанд, охир қисми зиёди маҳсулот, махсусан меваҳои тару тоза, консервашуда ба фонди умумииттифоқӣ мераванд.

Ба ҷуз ин, сохтмони заводҳои хурду цехҳои коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар деҳот, ба фикрам, кориояндадор аст ва ҳар хоҷагии машғул ба истеҳсоли меваву сабзавот ба он қодир мебошанд. Дар кол-

хози мо цехи консерв ҳаст. Помидор, шарбати себу помидор, бодиринги шӯр, қаранфул, карами турш, яъне ҳама маҳсулотамон мавриди ниёзи мардуманд. Мутаассифона, цех қудрат надорад чоряки маҳсулоти колхозро ҳам кор кунад. То мавсими оянда моро зарур аст тамоми тадбирҳоро андешем, то иқтидори он зиёдтар гардад.

— Ба назари Шумоояндаи иҷора чӣ гуна аст?

Бо қабули Қонун дар бори иҷора ба иҷоракорон кафолати ҳуқуки воқеии ҳифозат пайдо шуд, ҳуқуқу вазифаҳои қонунӣ ба вуҷуд омаданд. Ва бо вуҷуди ин, дар бисьёр хоҷагиҳо, рӯирост гӯем, иҷора ҳоло ҳам дар лағзиш аст. Одати маъмуриятгароӣ, мудохила ба ҳаргуна корҳои майда-чуйдаи кишоварзон, ки ташаббускории онҳоро боз медораду нобовариро бо шаклҳои нави хоҷагидорӣ пайдо мекунад, хеле сахтҷон аст. Бояд ҳисси хӯҷаини ҳақиқии замин буданро дар ҳар деҳқон азнав бедор карда, ӯро ба ҳосилнокии меҳнат ҳақиқатан манфиатдор намуд. Чун депутати халқ вазифаи худро маҳз дар ҳамин мебинам.

Мехоҳам, дар бораи чизи дигаре низ бигӯям. Ҳоло бисьёриҳо мегӯянд, ки гӯё умри колхозҳо сар омада бошад. Ба ин ақида заррае розӣ нестам! Онҳо омехтаи давлат шуда, аслан худро чунон ки бояд, нишон надодаанд. Мустақилияти ҳақиқӣ ба онҳо чун обу ҳаво зарур аст. Ба фишангҳои иқтисодӣ, ки ба хоҷагидории самараву судбахш шароит фароҳам меоваранд, гузаштан лозим аст. Ва колхози «Съезди XXII партия»-и мо низ ба ин ниёз дорад. Вай сездаҳ бригадаи кишоварзии иҷоракор дорад, агар ба маҷрои лозимӣ равона шавад, ин кувваи кам нест. Ва боз. Иҷора одамони донову чобуку масъулро тақозо мекунад. Заминро ба дасти бедастулоёну беташаббусон додан мумкин нест. Хоҷагидории бесалоҳият метавонад ба кор сахт таъсири манфӣ расонад. Ва барои ҳамин ҳам, ман мӯътақидам бар он, ки иҷоракоронро бояд омода сохт, яъне ба онҳо хислати мустақил фикр карданро омӯхт, онҳоро бо донишҳои дахлдору таҷрибаи пешқадам бояд мусаллаҳ кард. Акнун то чӣ андоза ғанӣ гардидани деҳот, пурнозу неъмат шудани дастархони мо аз бисьёр ҷиҳат ба маҳорати онҳо вобастааст.

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ҲКИШ

**КМ ҲКИШ «Дар бораи чораҳои минбаъд мустаҳкам намудан ва самаранок истифода бурдани базаи моддии хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсии кумитаҳои ҳизбӣ» қарор қабул кард.**

Вазъи нави идеологӣ, динамизми ҳаёти ҷамъиятӣ-сиёсӣ аз кумитаҳои ҳизбӣ ҷустуҷӯи шаклу усулҳои нав ва такмили кори хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсиро тақозо намуданд. Ҳоло дар мамлакат 212 хона ва 9347 кабинети маорифи сиёсӣ мавҷуданд. Дар аксарияти хонаҳо университетҳои марксизм-ленинизм, гурӯҳҳои лекторӣ, курсҳои такмили ихтисоси кадрҳои ҳизбӣ, сиёсӣ ва идеологӣ, правленияҳои ташкилотҳои ҷамъияти «Дониш» ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҷой гирифтаанд.

Дар онҳо тайёр кардани кадрҳо дар курсҳои тарғиботчиён ва университетҳои марксизм-ленинизм куллан тағьир дода мешаванд — машғулиятҳо бештар шакли проблемавӣ, мубоҳисавӣ гирифта истодаанд, ба пайдо кардани маҳорати корӣ дар шароити мухталифии афкор, мусоҳибаи кушод бо одамон диққати калон дода мешавад. Таъмини таълимию методии маълумоти марксистӣ-ленинӣ бо назардошти қатъиян нав шудани мазмуни таҳсил, ғановати ахбороти он ба роҳ монда мешавад. Аксарияти хонаҳои маорифи сиёсӣ оиди мушкилаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъиятӣ маводи эҳсой ва маълумотӣ тайёр мекунанд, пурсиши социологӣ мегузаронанд, таҷрибаи пешқадами тарғиботиро меомӯзанд ва интишор менамоянд.

Равандҳои демократиконӣ ва сиёсикунонии ҷомеа ба фаъолияти хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ тасҳеҳи куллӣ медароранд. Дарҳои аксарияти онҳо барои аҳолӣ, намояндагони ташкилотҳои ташаббускори ҷамъиятӣ кушода шуданд. Масалан, дар Хонаи маорифи сиёсии кумитаи ҳизбии вилояти Алмаато клубҳои «Сабақҳои таърих», «Минбари вазир», мусоҳибаҳои фалсафӣ барои ходимони илм ва маданият аҳамияти мусбати хешро нишон доданд. Дар асоси кабинетҳои маорифи сиёсӣ дар вилояти Запорожье 106 клуби мубоҳисавии сиёсии ҷавонон амал мекунад. Ин ҷо мулоқотҳо «Муколама перомуни ҳақиқат» бо иштироки диндорон маъмул гардидаанд.

Клубҳои фалсафӣ барои ҷавонон дар Винница ва Днепропетровск, мулоқот — мубоҳисаҳо бо намояндагони ташкилотҳои ғайрирасмӣ, ки хонаҳои маорифи сиёсӣ дар Воронеж, Калинин ва Горький мегузаронанд, клубҳои китоби сиёсӣ ва фильми сиёсӣ дар Харьков, Курск ва Рязан, клубҳои синфҳои болой дар Липецк, клубҳои сиёсӣ барои ветеранҳои ҷанг ва меҳнат дар Москва ва Симферополь ҷолиби диққатанд.

Интихобот ба органҳои олии ҳокимияти давлатӣ, ки дар муҳити ғайримуқаррарӣ ва мураккаб гузаштанд, аз хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ шаклҳои беҳтари кор бо интихобкунандагонро тақозо намуданд. Дар бисьёрии онҳо штабҳои номзадҳо ба депутати халқии СССР, умури «Хатти мустақим» ва «Телефони боварӣ», клубҳои интихобкунандагони ҷавон амал мекарданд, пресс-бюллетеньҳо нашр мегардиданд.

Барои гузаронидани чорабиниҳои гуногуни оммавӣ-сиёсӣ ва маданӣ-маърифатӣ ба дигар ташкилоту идораҳо ба иҷора додани толорҳо ва аудиторияҳои хонаҳои маорифӣ сиёсии кумитаҳои ҳизбӣ таҷриба карда мешавад.

Шаклҳои гуногуни кор, рӯйоварӣ ба оммаи шунавандагон имкон доданд, ки садҳо ҳазор одамон ба хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ ҷалб карда, аксарияти ин толорҳо ва аудиторияҳо ба тарзи интенсивӣ истифода бурда шаванд.

Дар баробари ин нишон дода мешавад, ки талаби КМ ҲКИШ дар бораи ба марказҳои ташкилӣ ва таълимӣ-методӣ, базаҳои асосии кори сиёсӣ табдил додани хонаҳои маорифи сиёсӣ суст, номураттаб, бесалоҳиятона татбиқ мешаванд. Бисьёрии кумитаҳои ҳизбӣ ба нақши хонаҳо ва кабинетҳо дар вусъат додани кори идеологӣ баҳои даркорӣ надода, ба мазмуни фаъолияташон чуқур сарфаҳм намераванд, ба васеъ намудани доираи таъсири онҳо ба қадри кофӣ майлу рағбат зоҳир накарда, ба тарзи анъанавӣ онҳоро чун донишкадаи оиди тайёркунии таблиғотчиён мешуморанд.

Дар кори истифодаи базаи моддии хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ камбудиҳо бисьёранд. Таҳлил нишон медиҳад, ки дар толорҳои аксарияти хонаҳо, ки

600—1200 ва аз ин ҳам зиёдтар ҷой доранд, танҳо пленумҳои кумитаҳои ҳизбӣ маҷлису машваратҳои фаъолони ҳизбӣ-хоҷагӣ гузаронида мешаванд. Аксарам толорҳо ва аудиторияҳои хонаҳои маорифи сиёсии КМ ҳизби коммунисти Арманистон, Қирғизистон ва Туркманистон, кумитаҳои ҳизбии вилоятҳои Тува, Тула, Черкассы, Чернигов ва дигарон холианд. Ин барҳақ боиси маломат мегардад.

Таъкид карда шудааст, ки як қатор хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ аз рӯйдодҳои айём ақиб мемонанд, ба вазъи тезутунди сиёсӣ ботаъхир назар меафкананд, вазъи идеологиро дар ноҳияҳо суст медонанд. Қитобхонаҳо дар тарбияи меҳнаткашон на ҳама вақт самаранок истифода бурда мешаванд.

Зарурати минбаъд мустаҳкам намудани базаи моддию техникии хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ низ қайд карда шудааст. Диққат ба сатҳи пасти таҷҳизоти техникии хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ ҷалб карда мешавад. Воситаҳои техникии таблиғот, ки корхонаҳои саноатии мамлакат мебароранд, дараҷаи комьёбиҳои илмию техникии муосирро суст нишон медиҳанд, ба талаботи таблиғотчиён мувофиқ нестанд. Тақрибан сеяки техникаро диапроекторҳои дастӣ идорашаванда ва магнитафонҳои ғалтакӣ ташкил мекунанд. Қариб 30 фоизи онҳо аз сабаби камчинии қисмҳои эҳтиётӣ истифода намешаванд. Техникаи чопӣ, видеопроекционӣ ва компьютерии муосир қариб тамоман вуҷуд надоранд. Ақибмонӣ дар тараққиёти базаи моддии хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ махсусан дар заминаи авҷ гирифтани воситаҳои техникии таблиғот дар мамлакатҳои бародари сусиёлистӣ, инчунин дар таҷҳизоти техникии баъзе ташкилотҳои ғайрирасмӣ назаррас аст.

Амалан ин вазъро қарори Шӯрои Вазирони ИҶШС низ «Дар бораи тадбирҳои онди такмили истеҳсол, баланд бардоштани сифат ва боэътимодии воситаҳои техникии таблиғот ва таълим», ки 29 сентябри соли 1988 қабул шуда буд, тағйир надод. Кумитаи давлатии ИҶШС оид ба илм ва техника, вазоратҳо ва муассисаҳо дар амалӣ шудани он мавқеи ғайрифаъолро ишғол мекунанд.

Зарурати гуногун сохтани шаклҳои кори хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ бо оммаи васеи аҳолӣ қайд карда мешавад.

Дар заминаи онҳо клубҳои сиёсии мубоҳисавӣ лекторияҳо, кинолекторияҳо, нуқтаҳои машваратӣ, клубҳои фильми сиёсӣ, китоби сиёсӣ, суруди сиёсӣ, пазирагоҳҳои ҷамъиятӣ, клубҳои мулоқоти амалӣ кушода, мулоқоти эҷодӣ, мусоҳибаҳои фалсафӣ, намоишгоҳҳо, «мизҳои мудаввар» перомуни мушкилаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъиятӣ ва ғайра гузаронида шаванд.

Таҷрибаи кумитаҳои ҳизбӣ дар бобати ба марказҳои таълимию методӣ ва ташкилӣ тайёр намудани кадрҳои идеологӣ, базаи асосии корҳои сиёсӣ байни гурӯҳҳои гуногуни аҳолӣ табдил додани хонаҳои маорифи сиёсӣ маъқул дониста мешавад.

Тавсия дода мешавад, ки ба иҷора додани биноҳои хонаҳои маорифи сиёсӣ, толорҳои кумитаҳои ҳизбӣ ва муассисоти ҳизбӣ барои дар онҳо гузаронидани тадбирҳои оммавию сиёсӣ ва маданию намоишӣ, ки дигар идораҳо ташкил мекунанд, васеъ ба роҳ монда шавад. Вале дар ин асно чорабиниҳои маданию оммавӣ бояд бар зарари чорабиниҳои сиёсӣ гузаронида нашаванд.

КМ ҲКИШ таклифҳоро, ки дар мактуби Шӯъбаи идеологӣ ва Мудирияти корҳои КМ ҲКИШ баён шудаанд, маъқул донист ва онро ба КМ ҳизбҳои коммунистии ҷамоҳири иттифоқӣ, кумитаҳои ҳизбии кишварҳо ва вилоятҳо барои қабули чорабиниҳои иловагӣ оиди мустаҳкам ва самаранок истифода бурдани базаҳои моддии хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ фиристод.

К. НИКОЛАЕВ

# КОРИ ИДЕОЛОГӢ: ҲОЛАТ ВА ПЕШОМАДҲОИ ОН

СИСТЕМАИ дар асарҳои В. И. Ленин таҳиягардидаи фаъолияти идеологии партия дар давраи шахспарастӣ ва рукуд ба андозае таҳриф гардид, ки он беш аз пеш ба воқеияти таърихӣ мухолифат пайдо намуд. Вале акнун, вақте ки бозсозии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият вусъат ёфта, равандҳои демократонӣ ва ошкорбаёнӣ васеъ ва амиқ мегарданд, вай дар чунин шакл умуман ба талаботи айём мувофиқ намеояд. Чунон ки М. С. Горбачёв таъкид кард: «Кори идеологии ғайриҳаётигардондашуда аз санҷиши бозсозӣ нагузашт». Зуҳуроти як қадар равшани ҳолати бӯҳронӣ ба назари мо, аз инҳо иборат аст:

— асарҳои назариявии ҷамъиятшиносон аксаран талаботи ҷамъиятро ба дарки тағьироти дар мамлакат ва ҷаҳон ба амал омадаистода, давраи гузаштаи таърихӣ, муайян намудани пешомадҳои тараққиёти ҷамъият, роҳҳои яктарафа намудани ихтилофоти дар назди инсоният пайдошаванда қонеъ намегардонанд;

— дар партия шуури назариявие пойдор гардид, ки асоси онро ақоиди зиёновар, яктарафа, мавҳум, қориёнаи бо ҳаёти воқеӣ тақосназшаванда ташкил медод, ҳамаи падидаҳои ҳақиқатан пешқадаму ғайриқолабӣ дар назария ба назар гирифта намешуд ва ин падидаи ғайриқолабӣ дар сатҳи расмӣ таъқиб мегардид;

— дар сурати ҳукмфармо шудани ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ, коммунистӣ ҷаҳонбинии охирӣ моҳияти шуури инфиродии аксарияти одамони советӣ нагардид;

— ғояҳои ҷамъиятӣ як навъ аз амалияи ҷамъиятӣ ҷудо карда мешуданд;

— бар хилофи сатҳи баланди эълоншавандаи шуурнокӣ, фаъолии одамони советӣ дар ҷамъият беҳавсалагии иҷтимоӣ, бепарвоии сиёсӣ, тамоюли бо дили нохоҳам кор кардан, муносибати манфӣ ба ҳар кадом падидаҳои эҷодкорӣ паҳн мешуданд;

— Намоишкорӣ авҷ гирифт, масалан, ӯҳдадориҳо ба осонӣ қабул мегардиданд ва ба осонӣ ба ҷо оварда намешуданд, комьёбиҳои бардурӯғ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ эълон карда мешуданд;

— тамоми системаи маъмурию фармонфармоиро беэътиноии умумӣ нисбати шаъну шарафи инсон фаро гирифта буд, ҳарчанд ки маҳз инсон арзиши олии ҷамъияти сусиёлистӣ мебошад.

Таҳлили вазъияти баамаломада имкон медиҳад, ки аз хусуси сабабҳои зерини ҳолати бӯҳронии фаъолияти идеологӣ ҳарф занем. Афзалияти эълоншудаи арзишоти синфӣ хилофи ҳаёти воқеӣ баромад, зеро дар фаҳмиши илмии қонунҳои диалектикӣ дар ягонагии ҷиҳатҳои умумибашарӣ ва синфӣ афзалият бояд ба аввалӣ мансуб бошад.

---

НИҚОЛАЕВ Константин Алексеевич, номзади илми фалсафа, мушовири шӯъбаи идеологии КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон.

Дар соҳаи идеология монополизми ҳақиқат, ҳамдилии ғоявии сохтакорона пойдор мегардиданд. Детерминизми қатъии сиёсӣ дар назария гуногунии ақидаҳоро куллан танг карда баровард. Кори идеологӣ ба одами номаълум нигаронда шуда буд.

Тасаввурот дар бораи ҳаёт на он чи ки дар асл ҳаст, балки он чизе асосӣ гардид, ки ҳамон хел дидан мехостанд. Номувофиқии байни идеалҳои коммунистии эълоншаванда ва воқеияте, ки мардум ҳаррӯз ба он дучор меомад, дур шудан аз проблемаҳои ҳаётан муҳим, нодуруст шарҳ додани шуури мардум боиси он гардиданд, ки як қисми калони ҷамъият нисбати фаъолияти идеологии партия, органҳои он, воситаҳои расмии ахборот шак меовардагӣ шуданд. Ғайр аз ин, кори ташкилии партия кори идеологиро танг карда, ба мадди дуюм баровард, аз ин рӯ як навъ афзалияти шаклҳои ташкилӣ пойдор шуд, ки ин дар навбати худ боиси шаклпарастӣ дар ҳаёти дохилипартиявӣ гардид. Дар натиҷа талафоти ғоявӣ ва маънавӣ ногузир шуда монд: шуури ҷамъиятӣ таҳрифот ва рукуди ҳаёти сиёсӣ, иқтисодӣ, иҷтимоии ҷамъиятро инъикос менамуд.

Системаи таркибьёфтаи кори идеологӣ мақсади ташаккули одами «нав»-ро, ки идеянокии олӣ, маърифатнокӣ, ахлоқан пок ва ҷисман комил буданро дар худ таҷассум менамояд, муайян карда, вале ба амалӣ гардидани он муваффақ гардида натавонист. Алҳол на аз хусуси эътиқоди тасвияшудаи коммунистӣ, на аз хусуси қобилияти ҳифз карда тавонистани принципҳои олӣ дар мубориза ғоявӣ ва на аз хусуси ифтихори мансубият ба Партияи Коммунистӣ сухан гуфтан асосе надорад. Муқаррар намудани муносибати материалистӣ ба эътиқоди динӣ, расму оин, суннатҳо, ташкилотҳо ва ходимони онҳо низ муяссар нагардидааст, дар натиҷа ҳамин ки дар соҳаи идеологӣ ба рафъи усулҳои маъмурӣ шурӯъ карданд, дар байни аҳолӣ, бахусус ҷавонон тамоюли динӣ пурзӯр шудан гирифт. Бӯҳрони шуур, суннатҳои талафшудаи маданиии халқҳо, пешомадро дида натавонистан аён шуда монд.

Номукаммалии гузориши тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалии меҳнаткашон, аз як тараф, боиси хурӯҷи миллатчигӣ ва низоъҳои байналмилалӣ, аз тарафи дигар, боиси сустшавии ҳисси ифтихори миллӣ, сарвати ҳақиқии маънавиро дарк карда натавонистани шахсият гардид, ки асоси онро аз худ намудану афзун гардондани арзишоти маънавии инсоният ташкил менамояд. Интишори соддаписандии маънавӣ, «маданият» барои истифодаи мақсадҳои разилона, прагматизми маънавӣ натиҷаи ҳамин гардид.

Чунон ки дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС бо иштироки котибони якуми КМ партияҳои коммунистии ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии партия моҳи июли соли 1989 таъкид шуд, ба ҷамъият **концепцияи нави фаъолияти идеологии партия** зарур аст, ки он мисли ислоҳоти сиёсӣ ва иқтисодӣ бошад. Аз қолабҳои кӯҳна даст кашида, сабабҳоеро рафъ бояд кард, ки ба ҳолати бӯҳронӣ оварда расондаанд.

ТАҲИЯИ концепцияи нав ҷидду ҷаҳд ва вақти зиёдро тақозо дорад, вале аз ҳоло маълум аст, ки вай бояд дар доираи **гуногунии воқеии афкор** чун шакли табиии озодфикрӣ, шарти ҳатмии прогресси ҷамъиятӣ ташаккул ёбад. Гуногунии афкор ин падидаи беназиру мумтози ҳар кадом шахсияти дорои сатҳи муайяни маданият, донишу маърифат, қобилият, таҷриба, диду фаҳмиши хоси олам мебошад. Агар эътироф кунем, ки мақсади олии социализм таъмини некӯаҳволии моддию маънавии ҳама мебошад, он гоҳ гуногунии афкор хусусияти хоси фаъолияти ҳаётии ҷамъияти демократию ҳуқуқбуньёди социалистӣ мегардад. Ғайр

аз ин, танҳо гуногунии афкор имкон медиҳад, ки ҳақиқат тавассути бархӯрдҳо, қиёси нуқтаҳои назари гуногун ва роҳҳои дурусти тараққиёти мамлакат ҷустуҷӯ ва дарьёфт карда шавад. Агар дар ҳақиқат ба партия пойдорсозии гуногунии афкор чи дар ҳаёти дохилипартиявӣ ва чи умуман дар ҷамъият муяссар гардад, он гоҳ масъалаи бисьёрпартиявӣ низ шояд худ аз худ аз миён бардошта шавад.

Таърихи душвории сохтмони социалистӣ афкори лениниро аз хусуси он собит намуд, ки барои худзоҳиркунӣ то кадом андоза қобил будани нерӯи сиёсию иқтисодии социализм маҳз ба шуури меҳнаткашон вобаста аст. Қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъият худ ба худ ба таври автоматӣ амал намекунанд, барои амалӣ гардидани ин қонунҳо фаъолияти даркшудаи ҳама ва ҳар кас зарур аст. Вагарна ба ҳолати сифатан нави ҷамъият муваффақ гардидан маҳол аст. Бинобар ин навсозии идеология бояд бо ислоҳоти сиёсӣ ва иқтисодӣ дар як қатор гузошта нашуда, балки ҳатман афзалият ба даст орад. Ин ҳам миқьёси корҳои дар назди коркунони идеологӣ истода ва ҳам андозаи масъулияти эшонро барои чунин корҳо муайян мекунад. Бояд қайд кард, ки бо ҷидду ҷаҳди як худи идеологҳо шуури мардумро нав сохтан мумкин нест, зеро вай бо тамоми маҷмӯи муносибатҳои ҷамъият, шароити зиндагӣ ташаккул дода мешавад. Диалектикаи муносибатҳои мутақобилаи шуур ва амалияи иҷтимоӣ чандон оддӣ нест.

Дар хусуси кори идеологии партия бошад, пас маҷмӯи амиқи он ҳозир, дар ниҳояти кор, аз он иборат аст, ки ба ақидаи инфиродии одамон такья намуда, таҷрибаи иҷтимоию таърихии дар рафти сохтмони социализм ва бозсозӣ андӯхтаи онҳоро истифода бурда, бояд ба меҳнаткашон кӯмак расонем, ки офарандагони бошуури таърихи ҳозира ва ояндаи хеш гарданд.

М. С. Горбачёв моҳи сентябри соли 1989 дар пленуми КМ Партияи Коммунистии Украина нутқ карда, таъкид намуд, ки дар маркази ғояи навшудаи социалистӣ бояд инсон чун арзиши олӣ ва вазифаи навсозии амалии социализм тавассути таъсиси чунин таркибҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ ва сиёсие қарор гиранд, ки онҳо амалан ба инсон рӯ овардани тамоми системаи иҷтимоиро таъмин карда метавониста бошанд.

Ба он муваффақ гардидан лозим меояд, ки манфиатҳои шахсии одамон бо манфиатҳои давлат ва коллектив комилан наздик шаванд ва бо худи ҳамин ҳар фард ба сохтмони бунъёдкоронаи ҷамъияти нав саҳми шахсиашро гузорад. Дар ин маврид идеология бояд аз рӯи хаёлҳои хом амал накарда, балки ақидаи солимро оид ба падидаю равандҳои ҳаёти ҷамъиятӣ пойдор гардонад.

Баробари гуногунии афкор дар солҳои бозсозӣ дар баъзе афрод саргарангие ба вуҷуд омад. Дар баробари одамони тафаккури кӯҳнаро маҳфуздоранда авомфиребону ифротиёни сиёсие пайдо гардиданд, ки аз мураккабию душвориҳои тараққиёт истифода карда, сарвати сиёсӣ ба даст оварданӣ мешаванд. Онҳо аз рӯҳияи ҷамъиятӣ, афзалиятҳои иҷтимоӣ ва маънавӣ истифода бурда, бисьёр вақт манфиатҳои ғаразноки шахсӣ ё гурӯҳие ҳосил карданӣ мешаванд, ки ҷамъиятро ба кӯчаи сарбастаи иҷтимоӣ мебарад. Албатта, ин метавонад ба инкишофи асосҳои демократӣ зарари ҷиддӣ расонад.

Фаъолияти идеологӣ ин на фақат таҳияи системаи ақоиду ғояҳои ифодакунандаи мақсадҳои фаъолияти иҷтимоӣ, балки системаи амали ғояҳои ба амалияи ҷамъиятӣ нигарондашуда мебошад. Ба ин муносибат масъалаи фаъолияти назариявии партия махсусан ҷиддист. «Суст кардани кори назариявию идеологӣ дар байни омма, — таъкид гардид дар маҷлиси машваратии котибони якуми КМ партияҳои коммунистии ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии партия, — боиси

умуман суст шудани фаъолияти партия гардид». Ҳозир, ки партия дар бораи «лаҳзаи ҳақиқат», пойдор гардондани ҳақиқат ҳам дар ҳаёт ва ҳам дар назария масъала ба миён мегузорад, бояд ба он муваффақ гардид, ки назария аз паси сиёсат не, балки сиёсат аз паси назарияи комил биравад.

Дар иҷрои вазифаҳои дарки гузаштаи таърихӣ, пеш гирифтани роҳи комилан ҷамъбасткунии назариявӣ ва хулосабарориҳо оиди проблемаҳои ҳаёти имрӯза бешак олимони ҷамъиятшинос мақоми хоса доранд. Дар баробари ин кормандони партиявӣ низ бетараф буда наметавонанд. Ҳозир ҳар як коркуни партиявӣ бояд ба таҳлили назариявии вазъи ҳақиқии кори маҳалҳо, тамоюли тағьири он бикӯшад. Зеро бе он ба ин ё он воқеа, падидаи ҳаёти ҷамъиятӣ баҳои объективии сиёсӣ дода, роҳҳои фаъолияти сиёсиро муайян намуда, мувофиқи талаби вазъияти ҷамъият роҳбарии пуртаъсири сиёсиро ба амал баровардан мумкин нест.

Аҳамияти кори тарбияи ғоявии партияро нуқтаи маълуми К. Маркс дар он хусус муайян мекунад, ки худи ғояҳо, ҳар қадар хуб бошанд ҳам, ба сари худ ягон корро ба ҷо оварда наметавонанд. Барои ин одамони дорои чунин ғояҳо лозиманд, он гоҳ назария ба қувваи моддӣ табдил меёбад, ки қобил аст ҳаётро тағьир диҳад. Ягонагии чунин кор ва фаъолияти ҷамъиятӣ-бунъёдкории инсон ҳам дар маркази бозсозии кори тарбияи ғоявӣ қарор дорад.

Росташ, вақтҳои охир аз ҳамин хусус сухан меравад, ки оё бо кори тарбиявии берун аз соҳаи иқтисодиёт машғул гардидани партия шарт аст? Оё ин зулму тааддие бар олами маънавии фард нест? Бо ин нукта низ, чун бо дигар ақидаи хато, вақте ки кори тарбияи ғоявиро аслан аз шароитҳои мушаххаси иҷтимоию иқтисодии ҳаёти одамон ҷудо карда монданд, розӣ шудан мумкин нест. Албатта, аз амали дағалона ва зӯран бор кардани ягон хел ғоя, бахусус аз таъқиботи ашхоси ақидаи дигар дошта даст кашидан даркор аст. Аммо партия бояд ҳуқуқи бовар кунондани одамон, таблиғоти принципу идеалҳояшро дар худ нигоҳ дорад.

Қори тарбияи ғоявӣ ҷиҳатҳои бисьёрро дар бар мегирад. Инҳо тарбияи ҷамъиятӣ-сиёсӣ, ҳуқуқӣ, меҳнатӣ, ватандӯстӣ ва интернационалӣ, ахлоқӣ, эстетикӣ, атеистӣ, экологӣ мебошанд. Аз ин хусус ҳарф зада мехостам қайд намоям, ки яке аз сабабҳои нобарории солҳои пешинро номукаммалии ин кор бояд шуморид, ки он вақтҳо ҳар як самти ҷараёни тарбиявӣ чун самти мустақилона, бар замми ин аз фаъолияти иҷтимоию сиёсӣ ҷудо баррасӣ мегардид. Бинобар ин ғояи асосии концепцияи нави фаъолияти идеологӣ аз он иборат аст, ки тамоми гуногунии кори тарбияи ғоявӣ дар атрофи меҳвари ягонаи бевосита бо соҳаи моддӣ алоқаманд гирд оварда шавад. Масалан, маданият чун тарзи махсуси ташкили фаъолияти ҳаётии одамон, ки дар натиҷаҳои меҳнати моддӣ ва маънавӣ, дар системаи меъёрҳои иҷтимоӣ ва арзишоти маънавӣ, дар маҷмӯи муносибатҳо ба табиат, муносибати инсон бо инсон, худ ба худ ифода меёбад, ҳамин нақшро бозида метавонад.

Имрӯз вазифаи инкишофи маданият ба мадди аввал гузошта мешавад, ин раванд бо вусъати демократонии ҳаёти ҷамъиятӣ иртиботи қавӣ дорад. Дар навбати худ, пойдории демократия ба сатҳи инкишофи маданият куллан вобаста аст. Арзишҳои маданиро омӯхтану аз худ намудани инсон раванди иҷтимоист, ки ба вусъати фаъолии шахсият, худшиносӣ ва маҳорати ба кор бурда тавонистани донишу малакаҳои андӯхташуда дар вазъияти мушаххаси ҳаётӣ барои иҷрои вазифаҳои бамиёнгузоштаи ҷамъият мусоидат менамояд. Ин бар алайҳи зуҳуроти тангназарию худпарастӣ, бепарвоӣ, миллатчигию беватанӣ, ҷинояткорӣ, моҷароҷӯии сиёсӣ ва динӣ садди мӯътамаде шуда метавонад.

Ҳар як маданият бо шароитҳои табиӣ, иҷтимоию сиёсӣ, психологию таърихӣ узван алоқаманд аст. Мансубият ба ин ё он маданият асосе намедиҳад, ки аз хусуси ба андозаи калон ё хурд маданиятнок будани инсон қатъи назар аз шароити зиндагиаш ҳарф занем. Агар тарзи мавҷудаи фаъолияти ҳаётӣ ба ҷамъият, миллатҳо, синфҳо, табақаю гурӯҳҳои иҷтимоӣ имконияти инкишофёбӣ диҳад, пас онҳо ба қадри кофӣ маданиятноканд. Дар баробари ин вай таъсири мутақобила, ғанигардонии якдигарро мустасно не, балки тақозо мекунад, охир то даме ки дар шароити зиндагии одамон тафовут мавҷуд аст, маданиятҳои гуногун — миллӣ, шаҳрӣ, қишлоқӣ, маданияти ҷавонон ва амсоли инҳо низ вуҷуд дошта метавонанд.

Ҳозир вазифаи махсусан муҳими кори партиявӣ барои инкишофи маданиятҳои миллӣ фароҳам овардани шароити мусоид аст. Ин ҷо чунин нуктаи ленинӣро бояд ба назар гирифт, ки ягонагии тактикаи интернационалии коргарон, умуман аз рафъи гуногунӣ ва барҳам задани тафовутҳои миллӣ не, балки аз мувофиқ сохтани принципҳои асосии коммунизм ба ин гуногунӣ иборат аст. Ин ҳам ба шаклҳо ва ҳам ба мазмуни маданиятҳои миллӣ дахл дорад.

Дар бораи хусусияти социалистии онҳо бошад, пас лаҳзаҳои муштараки хоси принципҳои сохтмони социалистӣ бояд мавҷуд бошанд ва ҳастанд. Дар онҳо унсурони умумибашарии маданияти миллатҳои социалистиро бо маданиятҳои ҳамаи халқҳои дигар узван мепайвастагӣ бояд вуҷуд дошта бошанд ва ҳастанд, ки ин хусусиятҳои хос беназирии ҳар як маданияти миллиро инкор намекунанд. Кӯшиши саросемавор ба таври механикӣ ба ҳам омехтани маданиятҳои мухталифи миллӣ боиси он гардида метавонад, ки душвориҳои мавҷудаи иқтисодию иҷтимоӣ, ҳодисаҳои ихтилофноки байни миллатҳо, маҳдудияти миллиро ба вуҷуд оранд. В. И. Ленин огоҳ карда буд, ки ҷустану дарьёфтани падидаҳои хоси миллӣ, хусусиятҳои хоси миллӣ на барои ҷудошавӣ, балки барои таҳкими риштаҳои ҳамрайъӣ ва муайян намудани роҳҳои иҷрои вазифаҳои ягонаи интернационалӣ зарур аст.

Н. КЛЕПАЧ

# ИЗТИРОБИ ТАРҒИБОТЧӢ

РАВАНДИ бозсозии таълими сиёсӣ инкишоф ёфта, ҳам мазмун, ҳам тарзу усулҳо, ҳам ташкили системаи маълумоти сиёсиро фаро мегирад. Моҳи сентябри соли 1989 «Правда» бахшида ба оғози соли таҳсил мақолаи редакционӣ чоп кард. Дар он бисьёр фикрҳо, таклифҳои принципиалии ҳам хонандагони мо, ҳам редакцияи маҷалла инъикос ёфтанд. Мо бо қаноатмандӣ қайд мекунем: клуби сиёсии мубоҳисавии «Муколама», ки дар саҳифаҳои маҷалла (№ 12) пайдо гардид, дар коллективҳои меҳнатӣ бисьёр пайравони худро ба вуҷуд овард, ки дар он ҷо клубҳои ба ҳамин монанд ба сифати яке аз шаклҳои нави оммавии таълими сиёсӣ амал мекунанд. Умуман, агар маҷаллаи «Политическое образование» фаъолияти худро минбаъд ҳам давом медод, гуфтугӯи ҳозираро мавқуф гузоштан ҳам мумкин мебуд. Аммо нашри маҷалла бас мешавад ва эҳтиёҷ ҳаст, ки дар шумораи охирини он сухан ронем, то ки ҳеҷ набошад ба баъзе саволҳои ҷиддии бозсозии системаи маълумоти сиёсӣ қисман ҷавоб диҳем.

Ташкилотчиёни ин система ва тарғиботчиён, аз афташ, нағз дар хотир доранд, ки маҷалла баъди анҷумани XXVII КПСС бо ҷустуҷӯи муносибатҳои нав пардохт. Анҷумани партия вазифа гузошт: «Системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ аз нав сохта шавад, ки он бояд ба коммунистон ва меҳнаткашон аз мавқеи камолоти сиёсӣ фикр ва амал карданро омӯзонад, ба паҳн ва пойдор гардидани шаклҳои пешқадами ташкили меҳнат ва истеҳсолот мусоидат кунад».

Маҷалла дар саҳифаҳои худ солҳои охир ин проблемаро фаъолона муҳокима мекард. Мубоҳиса ҳанӯз дар соли 1986 оғоз ёфт. Баъд қарори КМ КПСС «Дар бораи бозсозии системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон» қабул гардида, мазмуни онро ҳамин мубоҳиса фаро гирифт. Мубоҳисаи соли ҷорӣ ба масъалаи он, ки ҷаро татбиқи ғояҳои ҳуҷҷати қабулкардаи КМ КПСС суст аст ва бозсозии таълим ақиб мемонад, бахшида шуд. Одилона мебуд боз як қарори КМ КПСС-ро хотиррасон намоем, ки он аҳамияти калон дошт. Ҳуҷҷати 29 августи соли 1986 қабулшуда «Дар бораи ташкили маълумоти сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон дар соли таҳсили 1986—87» дар назар дошта мешавад. Дар он бори аввал вазифаи амалии демократонии маълумоти сиёсӣ ба миён гузошта, қоидаи қатъӣ ва структураи мураккаби таълим рафъ карда шуд.

Чунон ки мебинем, қарорҳои аввалаи оиди бозсозии таълим камбудӣ надоранд. Концепция ва ғояҳои асосии бозсозӣ, ки дар ин қарорҳо ифода ёфтаанд, барои фаъолияти амалӣ имрӯз ҳам муҳим мебошанд. Пас сабаби ноқаноатмандии миллионҳо коммунистон, тарғиботчиён, коркунони партиявӣ аз рафти бозсозии таълим дар чист? Ба ин раванд чӣ халал мерасонад? Барои он ки неруи муқтадири системаи маълумоти сиёсии меҳнаткашон барои навсозии социализм фаъолона истифода гардад, оё тамоми чораҳо андешида, тамоми воситаҳо ба кор бурда мешаванд?

Дар мақолаи редакционии зикркардаи ман ба равандҳои бозсозӣ дар системаи таълими сиёсӣ баҳои ҳаққонӣ дода шудааст. Дар бораи ақибмонии ҷиддии он аз ҳодисаҳои авҷгирифтаи ҳаёти ҷамъияти мушах-

КЛЕПАЧ Н. Я., ҷонишини сармуҳаррири маҷаллаи «Диалог»

хас сухан ронда мешавад. Ҳолати бӯҳронӣ ба бисьёр шаклу усулҳо хос аст. Навсозии онҳо хеле тӯл мекашад, ки ин номатлуб аст. Дараҷаи илмӣ ва асосу бурҳони ҷавобҳо ба бисьёр саволҳои ҷиддии ҳаёт мисли пештара суст аст. «Ҳаёт ҷӯш мезанад, мубоҳисаҳо оиди проблемаҳои ҷиддитарин тезутунд мешавад, вале дар машғулиятҳои сиёсии мо оромию хомӯшӣ ҳукмрон аст... Ин гуна таълим ба кӣ лозим?» — бо алам мепурсад узви КПСС, хонандаи маҷалла аз Донецк К. Осипенко.

Фикру мулоҳизаи 790 нафар (аз 1000 нафар шахсоне, ки ба саволҳои анкетаи мо ҷавоб фиристодаанд) хонандагонеро, ки таълими сиёсиро ба сифати яке аз омилҳои таъсирбахши таъмини бозсозии ҷамъият ва партия эътироф намекунанд, як навъ баҳои ҷамъбастӣ ба ҳолати таълим дар соли гузаштаи таҳсил шуморидан мумкин аст. Дар мактубҳои ба редакция омада боз ҳам қатъитар ҳукм карда мешавад: «Умри таълими сиёсӣ ба охир расидааст, вай лозим нест», «машғулияти системаи таълими сиёсӣ зӯроварӣ ба ақлу хиради одамон аст», «таълими ҳозираи сиёсӣ обрӯи партияро мерезад» ва ғайра. Албатта, ин мулоҳизаҳо аз ҳад берун аст: ин суханони қатъӣ махсусан барои онҳое аламовар ва ноодилона аст, ки барои тайёр кардан ва гузарондани машғулиятҳо бисьёр қувваю ғайрат ва вақти холиашонро сарф мекунанд. Аммо ба мо донистани ақидаҳои ифрот барои кор зарур аст.

Воқеияти ҳам хурсандибахш, ҳам ҳузновари рафти бозсозии системаи таълимро ба назар гирифта, мехостам ба хонандагони доимиамон дар бораи омилҳое баъзе андешаҳои худро баён намоям, ки онҳо ба бозсозии таълими сиёсӣ халал мерасонанд, то ки роҳҳои ҳалли проблемаҳои раванди мураккаби бозсозии он ҷустуҷӯ карда шавад.

Яке аз вазифаҳои мушаххаси принципан муҳими бозсозии таълими сиёсӣ аз он иборат аст, ки бояд вай нафақат баробари ҳаёт қадам занад, балки ба оянда нигариста, рафти инкишофи ҷамъиятро ҳеҷ набошад ба таври умумӣ пешбинӣ карда тавонад. Бояд рӯирост гуфт, ки вай аз солҳои 40-ум сар карда, ҳатто ба ҳалли ин проблема наздик нашудааст. То вақтҳои охир вай қариб чун таълими абадӣ тасаввур карда мешуд. Тадқиқот гувоҳӣ медиҳад, ки ҷудоии таълим аз ҳаёт, аз як тараф, бо мақсадҳои барои системаи таълими сиёсӣ ноқобил (ба хонандагон додани маълумоти олии сиёсӣ), аз тарафи дигар — бо программаҳои таълимии мӯҳлаташон калон (2—3 сол ва аз ин зиёд) пешакӣ муайян карда шуда буд. Ин хулосаро баъзе рафиқон баҳснок мешуморанд, аммо худи ҳаёт ҳаққонияти онро барои тавсифи ҳолати ҳозираи системаи таҷдидшавандаи таълимоти сиёсӣ низ собит мекунад. Мисоли ин исбот хеле бисьёр аст. Фақат яке аз онҳоро меорам. «Маълум мешавад, ки мо курси худамонро меомӯзем, ҳаёт бошад, бо роҳи худ равон аст ва он хеле тез пеш меравад», — навиштааст дар мактубаш ба редакция Ю. Курченков, раиси совети методии таълими партиявӣ дар заводи «Красный Октябрь» (ш. Москва).

Дар рафти мубоҳиса дар бораи масъалаҳои бозсозии таълими сиёсӣ, ки маҷалла гузаронд, аксарияти иштирокчиёни он (қариб 90 фоизи онҳо) ба чунин хулоса омаданд: ақибмонии таълими сиёсӣ аз раванди тезутунди ҳаёт, вазъияти зуд ва ногаҳон тағьирёбандаи сиёсӣ, иқтисодӣ ва идеологӣ аксаран оқибати ташкили таълим аз рӯи программаҳои вазнини дусола, инчунин усулҳои кӯҳнаи кор бо одамон мебошад. Муносибати нав низ пешниҳод гардид, ки он бояд вазъияти корро рӯ ба беҳбудӣ оварад. Воқеан, дар соли таҳсили ҷорӣ ин муносибати нав татбиқ карда мешавад.

Моҳияти он аз ин иборат аст, ки **омӯзиши проблемаҳои муҳими ҳаёти воқеӣ, раванди навсозии социализм ва мураккабию зиддиятҳои он, масъалаҳои сиёсат, фаъолияти партия ва давлат, ҳамаи қувваҳои ҷамъиятию сиёсии мамлакат, аз ҷумла, чунонки мегӯянд, ҳаракатҳои нави ғайрирасмӣ предмети асосӣ дар системаи маълумоти оммавии сиёсӣ қа-**

**рор гирифтааст.** Аз байни ҳазор нафар иштирокчиёни пурсиши гузарондаи маҷалла 720 нафарашон ба тарафдории дар системаи маълумоти сиёсӣ ташкил кардани омӯзиши проблемаҳои ҷиддии иҷтимоию иқтисодӣ, сиёсӣ, маънавӣ, экология, ки ҳоло одамони советиро ба ҳаяҷон овардаанд, изҳори ақида карданд. Ин муносибати нав нисбат ба интихоби мазмуни таълими сиёсӣ аз оғози соли таҳсили ҷорӣ ҳуқуқи гражданӣ пайдо намуд. Онро ташкилотҳои партиявии як қатор вилоятҳо, кишварҳо ва республикаҳо истифода бурданд. Комитети партиявии шаҳри Москва ба ташкили омӯзиши проблемаҳои муҳими ҳаёти ҷамъиятӣ, сиёсати ҳозираи дохилӣ ва хориҷии партия ва давлат ба таври худ муносибат кард. Доир ба масъалаҳои муҳим мавзӯъҳо тартиб дода шудаанд, ки онҳо қариб 15 ададро ташкил медиҳанд. Ташкилотҳои партиявӣ аз байни онҳо мавзӯъҳоеро, ки барои аъзои коллектив ҷолиби диққатанд, интихоб карда мегиранд. Ба рӯйхати мавзӯъҳо вобаста ба мадди аввал баромадани масъалаҳои ҳаётан муҳим ислоҳу тағйирот дароварда мешавад. Редакцияи маҷалла ваъдаи худро иҷро намуда, ба ёрии нававарон танҳо таҳти рубрикаи клуби мубоҳисавии «Муколама» дар №№ 12—18 оид ба ҳашт мавзӯи муҳим материалҳо чоп кард.

Ҳарифони мо (ки онҳо ҳоло хеле камшуморанд) чунин мешуморанд: ташкили таълим оид ба як ё якчанд проблемаи муҳим дар давоми сол бо ташаккули он оид ба масъалаҳои сиёсати ҷорӣ айниядор аст ва ин мисли дасткашӣ аз омӯзиши назарияи марксистӣ-ленинӣ мебошад. Ба ин муносибат мехоҳам қайд намоям, ки ҳар гуна нуктаҳо ва ҳамчунин ақидаи мазкур низ аз санҷиши худи ҳаёт хоҳад гузашт. Қадамҳои нахустини муносибати нав аз он гувоҳӣ медиҳад, ки омӯзиши назария, асарҳои К. Маркс, Ф. Энгельс, В. И. Ленин ҳаргиз ба мадди дуюм гузошта намешавад, баръакс падидаи нав мурочиатро ба маъхазҳои аслӣ, комьёбиҳои охирини илмҳои ҷамъиятшиносӣ фаъолона ҳавасманд мегардонад. Ин, аз ҷумла, ҳангоми муҳокима кардани лоиҳаи қонун дар бораи моликият дар машғулиятҳо пурра зоҳир шуд. Мурочиат ба назарияро худи мавзӯъ, хусусияти омӯзиши он тақозо менамояд. Яке аз афзалиятҳои муносибати нав ба ташкили таълим назар ба таълим аз рӯи программаҳои яксолаю дусола маҳз ҳамин аст.

Бозсозии системаи таълими сиёсӣ ба масъалаи таъинот ва мақсади асосии он, мавқеи он дар ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ дахл накарда наметавонад. Ба ин муносибат ба саволи: таълими сиёсӣ ҳоло оё лозим аст ё не, оё вай ягон самарае мебахшад, бояд ҷавоб дод, ки он гоҳо ба миён меояд. Агар мавқеи садҳо ҳазор хонандагон, иштирокчиёни «мизҳои мудаввар» ва мубоҳисаҳоеро, ки соли 1989 гузаронда шуданд, ба назар гирем, пас ба савол ҷавоби якхела додан мумкин аст. **Дар вазъияти ҳозираи пуршиддати сиёсӣ ва идеологӣ маълумоти сиёсӣ аз ҳарвақта дида зарууртар аст.** Бояд рӯирост гуфт: партия аз системаи таълими сиёсӣ, корпуси сершумори тарғиботӣ ва шунавандагони бисьёр миллионнафараи он дида дигар чунин воситаи муҳими робитаро бо омма надорад. Ҷуръат карда метавонам изҳор намоям, ки аксарияти хонандагони маҷалла чунин эътимод доранд: дар шароити бозсозии ҳаёти дохилипартиявӣ, инкишофи демократия, ошкорбаёнӣ, плюрализми ақидаҳо, вусъати фаъолияти ҳаракатҳои гуногуни ҷамъиятию сиёсӣ зарурати таълими сиёсӣ нафақат кам намешавад, балки баръакс меафзояд. Вай барои муошират бевоситаи коммунистон ва бепартиявиён, роҳбарон ва дигар аъзои коллектив, муҳокимаи проблемаҳои ҳаётан муҳими назарӣ ва амалии навсозии социализм, дарки амиқи онҳо дар асоси комьёбиҳои ҳозираи илмӣ, ташаккули мақсадноки афкори ҷамъиятӣ, мавқеи партиявӣ оид ба масъалаҳои бозсозии ҳамаи тарафҳои ҳаёти ҷамъият, ки ҳоло муҳим буда, одамонро ба ҳаяҷон меоваранд, имкониятҳои мусоид муҳайё мекунад.

**Иҷрои амалии вазифаҳои асосии системаи маълумоти сиёсӣ аз бисьёр ҷиҳат ба истифодаи мақсадноки ҳамаи имкониятҳои он вобаста аст.** Дар боло дар бораи бисьёр будани ин вазифаҳо сухан рафт. Бо вуҷуди он назар ба оне, ки таълими сиёсӣ дода метавонад, бештар талаб кардан номумкин аст. Аз ҷумла, ба гумон аст, ки дар шароити ҳозира дар назди он вазифаи ба ҳамаи коммунистон омӯзондани системаи донишҳои асосӣ дар соҳаи марксизм-ленинизм гузошта шавад. Дар ин сурат савол ба миён меояд: мафҳуми чунин системаро чи тавр бояд фаҳмид? Агар ҳаҷми донишҳои аз рӯи курсҳо ва программаҳои «ба итмомрасида» фаҳмида шавад, пас ин ҳоло аз чизе гувоҳӣ намедиҳад. Дониш барои кор зарур аст. Дониш барои дониш принципан ба касе лозим нест. Ҳоло асосҳои фаъол, маҳорати аз ҷиҳати сиёсӣ босаводона амал кардан аҳамияти аввалиндараҷа дорад. Бисьёр хонандагони маҷалла аз он ҳаққонӣ изҳори ташвиш мекунанд, ки барои вусъати фаъолии коммунистон, ҳимояи мавқеъҳо ва мустаҳкам кардани обрӯи партия, муқобилат намудан ба ҳамлаи ниҳонию ошкоро ба он неруи таълими сиёсӣ суст истифода бурда мешавад. Вақте ки дар бораи мубориза зидди ҳар гуна моҷароҷӯён, авомфиребон, амалпарастон, унсурони зиддисоциалистӣ, миллатчигӣ ва шовинистӣ, ки аз равандҳои демократӣ ба мақсадҳои худ истифода мебаранд, сухан меравад, системаи таълим аксар вақт бесамара ба назар мерасад. Ба консерваторон, ки аз равандҳои навсозии ҷамъият худро ба канор мегиранд ва ҳатто ба он монеъ мегарданд, низ зарбаи даркорӣ дода намешавад. Ба фикри ман, танҳо чунин таълимро ба сифати типи принципан нави таълими сиёсӣ эътироф кардан мумкин аст, ки на танҳо ба одам маърифату ахборот дода, донишашро пурра мекунад, балки маҳорати эҷодии сиёсиро инкишоф дода, дар ӯ сифати ҷанговари сиёсӣ, шахси мубоҳисакунандаро ташаккул медиҳад, шахсеро ташаккул медиҳад, ки қобил аст муколама кунад, дар мубоҳисаҳои митингу маҷлисҳо, дар суҳбатҳо бо одамон дилпур бошад.

Дар натиҷаи бозсозӣ маҳз ба ҳамин гуна таълими сиёси чӣ тавр муваффақ бояд шуд? Фақат заминаҳои асосии ҳалли ин масъаларо қайд менамоям.

Аввало заминаеро баррасӣ мекунем, ки аз доираи худи системаи таълими сиёсӣ берун аст. Сухан дар хусуси бозсозии кори умуман ташкилоти ибтидоии партиявӣ меравад. Таълими сиёсӣ танҳо звенои мазмуни фаъолияти ҳаётии он мебошад. Бинобар ин чунин исрор кардан нодуруст мебуд, ки, масалан, ҳолати бӯҳронии ташкилоти партиявӣ ба мазмуну шакли таълими сиёсӣ таъсир нарасонда бошад. Ва, баръакс, бозсозии бомуваффақияти таълими сиёсии коммунистон бидуни бозсозии ҳаёти худи ташкилоти партиявӣ имконпазир бошад. Бо вуҷуди он дар амалия аксар вақт ҷудоии таълими сиёсӣ аз тарафҳои дигари ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ мушоҳида мегардад. Қариб дар ҳама ҷо мактабҳои сиёсӣ ва семинарҳо сустанд ва аксаран чун қувваи эҷодиёт ва амалиёти коллективонаи сиёсӣ истифода бурда намешаванд. Ба таҷрибаи дар мамлакат мавҷудбуда, ки дар бораи он маҷаллаи мо борҳо нақл кардааст, нигоҳ накарда тарғиботчиён ва шунавандагон ба тайёр намудани маҷлисҳо, асоснок гардондан ва тартиб додани қарорҳои комитетҳои партиявӣ хеле кам ҷалб карда мешаванд. Ҳол он ки ин на ягон чизи дигар, балки зуҳуроти мушаххаси фаъолияти сиёсӣ мебошад ва бидуни иштирок дар он аз шунаванда гражданинро тарбия намуда ба камол расондан номумкин аст. Бешубҳа, ба сифату самаранокии таълими сиёсӣ танҳо дар сурате ноил гардидан мумкин аст, ки он ба ҷузъи таркибии тамоми ҳаёти ташкилоти партиявӣ, ба яке аз звеноҳои асосии он табдил ёфта бошад. **Донишҳои сиёсии худро амиқ гардондани ҳар як коммунист ба афзоиши неруи зеҳнии ташкилоти партиявӣ мусоидат менамояд.** Машғулият дар мактаб, семинар, клуби мубоҳисавии сиёсӣ бояд оғози фаъолияти коллективона ё фардии сиёсӣ бошад. Дар сура-

ти пай набурдан ё аҳамият надодан ба ин имконияти гаронбаҳо мо аз бисьёр чиз маҳрум мешавем.

Ба ин муносибат ман фактҳои маълумро хотиррасон мекунам. Дар вакти интихоботи депутатҳои халки СССР бисьёр номзадҳо барои ба даст овардани овози интихобкунандагон ба ном гурӯҳҳои ташаббускорро фаъолона истифода бурданд. Дар асл онҳо тарғиботчиёни барномаи пешазинтихоботии номзад, фазилатҳои шахсии ӯ буданд. Бовар дорам, ки агар номзадҳо ба депутатӣ-коркунони партиявӣ барои ёрӣ ба тарғиботчиён ва шунавандагон муроҷиат мекарданд, бисьёрии онҳо маъракаи интихоботиро намебохтанд. Такрори чунин саҳв ҳангоми интихоботи Советҳои республикавӣ ва маҳаллӣ раво нест.

Ба андешаи мо, комитетҳои партиявӣ гурӯҳи коммунистон — шунавандагон, имкониятҳои тайёрии онҳоро фаъолона истифода намуда, таъсири худро ба аҳолӣ хеле зиёд карда метавонистанд. Барои ин катъи назар аз он ки митингу намоишҳоро киҳо ва бо чӣ максад ташкил мекунанд, шунавандагонро барои дар митингҳо ҷасурона баромад намуда, идеалхо ва мавкеъҳои партияро ҳимоя намудан омӯзондан лозим аст. Ҳаминаш ҳам равшан аст, ки иштироки бевосита дар фаъолияти сиёсӣ барои коммунист омили беҳтарини худомӯзӣ, афзоиши савияи идеявию назарии ӯ мебошад. Маҳз мазмуни сиёсии фаъолияти ҳар ташкилоти партиявӣ, хусусияти худидораи он бояд донишҳои сиёсиро тақозо намояд. Аз афташ, ин яке аз роҳҳои эътимодноки таъмини нишондиҳандаи асосии маълумоти сиёсии коммунист—фаъолияти босаводонаи сиёсӣ, маҳорати ӯ барои муҳофизат ва афзун намудани сарватҳои ҳақиқии социалистӣ, муқобилат кардан ба ҳар гуна нағмаи идеологӣ дар ҳар гуна вазъият мебошад.

**Агар тарзу усул ва хусусияти таълим тағьир наёфта бошад, агар вай мисли пештара ба аклу хирад ва эҳсосоти одамон суст таъсир расонад, барои онҳо қолибу муфид набошад, бозсозии таълими сиёсиро эътироф кардан ба гумон аст.** Ба амал баровардани ин гуна тағйирот баъди солҳои тӯлонии такья ба чунин талаботи Устави КПСС—«Коммунист ӯҳдадор аст, ки...», албатта, душвор аст. Аммо ба ин ҷиҳати дигаргуниҳо аҳамият надодан ҳам мумкин нест. Ба амал баровардани дигаргуниҳо аз бисьёр ҷиҳат ба роҳбарони партиявӣ, ба муносибати мавҷудаи коллектив ба таълим ва аз ҳама бештар ба тарғиботчӣ ва худи иштирокчиёни машғулиятҳо вобаста аст. Таҷрибаи давраи гузаштаи дур, ки усулҳои фармонфармоӣ, маҷбуркунӣ, пандгӯӣ, конспекткунӣ, имтиҳонсупорӣ ва ғайра хеле маъмул буданд, ба гумон аст, ки ёрие расонда тавонад. Вакте одамон мебинанд, ки донишҳои сиёсии барояшон тавсияшуда нолозим аст, пас ин ҷо ягон фармон кӯмак расонда наметавонад.

Аммо муҳити ошкорбаёнӣ, боварӣ, рафокат ва эҳтиром, гӯш кардани сухани якдигар, бовар кунондан ва бовар кардан диккати ҳар касро ба худ мекашад. Табиист, ки ахбороти фаровони машғулиятҳо, хулосаю бахои амик, худи имконияти мубодилаи афкор, баҳсу мунозираи баробар, мукоисаи фаҳмиши дурусти проблемаҳои муҳиму ҷиддиро бо чизе иваз кардан номумкин аст. Асоси ба тарзи нав гузарондани машғулиятҳоро бояд муколама ташкил намояд. Танҳо вай имкон медиҳад гуногунии акида, ки хоси демократия аст, ба гуногунии амалиёт ва аз ҳама бадтар—ба муқобилат бурда нарасонад. Татбики бомуваффакияти ин услуб дараҷаи баланди партиявият ва самимият, кадру кимати донишҳо ва маҳорати тарғиботчӣ, масъулият ва маданияти муоширати шунавандагонро дар машғулиятҳо дар назар дорад. Ҳоҷати исбот нест, ки чунин сурат гирифтани мазмун, тарзу усул ва хусусияти ҳар яке аз ин машғулиятҳо барои коммунистон ҳам чун шакли дарки чизи нав, ҳам чун имконияти муоширати озодона, ҳам чун воситаи муттаҳидшавӣ барои амалиёти якҷояи сиёсӣ айни муддао хоҳад буд.

**Масъалаҳои бозсозии кор бо тарғиботчиён ва коркунони штатии**

**комитетҳои партиявӣ диққати махсусро тақозо доранд.** Онҳо шахсони фидокор, педагогҳои халқӣ, маорифпарварон мебошанд. Ман намегӯям, ки дар бораи тарғиботчиён кам сухан меронанд ё дар ҳуҷҷатҳои партиявии дорои хусусияти идеологӣ дар бораашон чизе гуфта намешавад. Бо онҳо семинарҳо, курсҳо гузаронда мешаванд. Аммо дар ҷамъият муҳити эҳтироми умумихалқии меҳнати наҷиби онҳоро ташаккул дода, обрӯю нуфузи ихтисоси муҳими ҷамъиятиро дар даҳсолаҳои гузашта таъмин карда натавонистем.

Дар раванди бозсозии таълим талабот ба сифати меҳнати тарғиботчигӣ қатъиян меафзояд. Аммо ҷидду ҷаҳди дахлдор барои фароҳам овардани шароитҳои мусоид ба онҳо ҳис карда намешавад. Зиёда аз ин, пеш аз ҳама дар байни тарғиботчиён, коркунони кабинетҳои маорифи сиёсӣ ҷустани монеаҳои бозсозии системаи маълумоти сиёсӣ як навъ мӯд шудааст. Зимнан, мулоҳизаҳо тақрибан аз рӯи ҳамон як схема сурат мегирад — қарорҳо қабул шуданд, тавсияю программаҳо ҳастанд, ҳуқуқи тағйир додани онҳо муҳайё шудааст ва агар вазъи кор бад бошад, пас ба он тарғиботчӣ ҷавобгар аст.

Дуруст аст, ки вақтҳои охир доираи «гунаҳкорон»-и ҳолати бӯҳронии таълим аз ҳисоби... маҷаллаи мо васеъ гардид. Дар охири фаъолияти 33-солаи он оид ба инкишофи маълумоти сиёсии меҳнаткашон ҳангоми мулоқоти гирди «мизи мудаввар» дар Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС рафиқ Сапрыкин В. А. гуфт, ки маҷалла муқобили вазифаи маърифатомӯзии системаи таълими сиёсӣ мебароял ва бо мақолаҳояш онро халалдор мекунад. Пеш аз оғози соли таҳсили ҷорӣ рафиқон Степанов В. И. ва Хрусталёв Ю. М. дар баромади худ маҷалларо боз ҳам сахттар гунаҳкор карданд. Онҳо гуфтанд, ки маҷалла оид ба масъалаҳои бозсозии таълими сиёсӣ мавқеи махсусро ишғол менамояд, ки он ба мавқеи КМ КПСС мувофиқ нест (диққат диҳед: на бо мавқеи роҳбарони Хонаи умумииттифоқии маорифи сиёсӣ, балки КМ КПСС!). Дар ҳақиқат, модоме ки гунаҳкор кардан лозим бошад, пас гунаҳкор бояд кард! Рӯйрост гӯям, ман оид ба изҳороти мазкур баҳс карданро лозим намешуморам. Ҳамчун исботи ғайриобъективона будани онҳо ҳар як шумораи «Политическое образование», ки дар чор соли охир нашр шудааст, баромад мекунад. Дар хусуси саҳми воқеии маҷалла ба бозсозии таълим бошад, пас ба он ҳар тарғиботчӣ, коркуни партиявӣ, ташкилотчии таълим, ки аз нашрия истифода бурдааст, баҳо дода метавонад.

Агар дар натиҷаи айбдоркунӣ таъмини фаврии тарғиботчиён бо чизҳои зарурӣ барои кори бомуваффақияти онҳо беҳтар мегардид, он гоҳ ба айбдоркунӣ эътибор надодан мумкин мебуд. Аммо проблемаҳои бозсозии таълим боқӣ мондаанд ва онҳо оддӣ нестанд. Аз ҷумла, хавфе ҷой дорад, ки баробари васеъ шудани мустақилияти ҳисоби хоҷагии корхонаҳо, инкишоф ёфтани иҷора ва ба моликияти коллектив табдил додани корхонаҳо имконияти иштироки тарғиботчиён дар курсҳо ва семинарҳо, машғулиятҳои университетҳои марксизм-ленинизм маҳдуд мешавад. Бинобар ин дар бораи он бояд пешакӣ фикр кард, ки ба тарғиботчӣ чи тавр аз наздик ёрии зарурӣ расонда шавад. Истисно нест, ки тадриҷан кор бо тарғиботчиён бештар дар комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия, дар назди комитетҳои партиявии корхонаҳо, колхозу совхозҳо ва шояд дар назди Советҳои маҳаллии депутатҳои халқ низ бурда мешавад.

Агар чунин тамоюлот инкишоф ёбад, **проблемаи тайёрии назарӣ, идеявию сиёсии коркунони партиявӣ ва фаъолон боз ҳам бештар тезутунд мегардад.** Ҳоло ба бисьёре аз онҳо маданияти сиёсӣ ва донишҳо намерасанд. Яке аз сабабҳои аз мубориза̄и давраи маъракаи интихоботӣ худро дур гирифтани баъзе роҳбарон дар ҳамин аст, онҳо маҳорати нотиқӣ надоранд, озодона, асоснок ва боварибахш сухан ронда, ба дили

одамон роҳ ёфта, ба авомфиребон, гурӯҳҳои моҷароҷӯи дорои рӯҳияи зиддисоциалистӣ, миллатчигӣ фаъолона муқобилат карда наметавонанд.

Ба ин муносибат таҷрибаи аввалини дар назди комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия барпо кардани клубҳои сиёсӣ, марказҳои гуногуни ҷамъиятию сиёсӣ дар базаи кабинетҳои маорифи сиёсӣ, филиалҳои университетҳои марксизм-ленинизм ҷолиби диққат аст. Муқобилони чунин ҳалли масъала ба набудани кадрҳое, ки машғулият мегузаронанд ва дар ин гуна марказу клубҳо мубоҳиса ташкил менамоянд, истинод мекунанд. Дар ҳақиқат чунин проблема ҷой дорад, вале он ҳеҷ гоҳ худ аз худ ҳал нахоҳад шуд. Боварам дорам, ки ин вазифаҳои муҳиму масъулиятнокро пеш аз ҳама бояд котибони комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия, ҳамаи коркунони роҳбарикунандаи комитетҳо иҷро намоянд. Барои ин худи онҳо бояд донишҳои зарурӣ, санъати мубоҳиса, татбиқи усулҳои боваркунониро дар шароити демократонӣ, плюрализми ақидаҳо, тезутундшавии муборизаи идеологӣ, маҳз ҳангоми бо фаъолон муҳокима кардани масъалаҳои назарӣ ва амалии навсозии социализм, таҳлили вазъияти воқеии иқтисодӣ, сиёсӣ, идеологӣ ва проблемаҳои ҳаёти дохилипартиявӣ аз бар кунанд. Ин яке аз роҳҳои самарабахши ҳалли проблема мебошад ва онро бояд истифода бурд, то ки ҳар коркуни партиявӣ чун тарғиботчии типи нав, чун ҷанговари идеявӣ, ки барои идеалҳои социализм, тозагии идеявию маънавии коммунистон, ташкилотҳои партия мубориза бурда метавонад, ташаккул дода шавад.

**Вазъияти ҳозираи сиёсӣ ва идеологӣ, раванди на ҳамеша серамали бозсозии системаи маорифи сиёсӣ куллан тағьир додани мазмун ва тарзу усули идораи ин участкаи муҳиму хоси кори партиявиро дар назар дорад.** Дар ин кори мураккабу серҷабҳа ман ба собитқадамона ба амал баровардани демократонии системаи маълумоти сиёсии меҳнаткашон аҳамияти аввалиндараҷа медодам. Барои ин пеш аз ҳама амалияи маорифи сиёсиро аз унсурони роҳбарии фармонфармонию маъмурӣ пурра тоза кардан муҳим аст. Мо онро мехоҳем ё не, ба ҳар ҳол ин унсурҳо гоҳ ба воситаи программаҳои калону тағйирнопазир, гоҳ ба воситаи қоидаҳои ҳатмии оғозу итмоми соли навбатии таҳсил, гоҳ ба воситаи шакли ҳатмии ҳисоботи статистикӣ ва гоҳо ба воситаи телефон, дӯғу пӯписа ҳангоми шунидани ҳисобот ва дар маҷлисҳо роҳ меёбанд. Ва чизи асосӣ ин аст, ки фикри коммунистон, тарғиботчиён, коркунони кабинетҳои маорифи сиёсӣ ба эътибор гирифта намешавад, барои ба назар гирифтани эроду таклифҳои онҳо ҳангоми ҳалли масъалаҳои бозсозии таълим майлу хоҳиш надоранд. Ҳамаи ин, табиист, ки ба кор халал мерасонад. Махсусан чунин шакли таъсиррасонӣ ба равандҳои маорифи сиёсӣ, аз қабили бойгарии мазмуни материалҳое, ки ба ихтиёри тарғиботчиён ва ташкилотчиёни таълим дода мешавад, суст инкишоф меёбад.

Ба фикри ман, дар кори роҳбарӣ ба маорифи сиёсӣ имкониятҳои воситаҳои ахбори оммавӣ ва хусусан нашриёҳои махсус ҳанӯз суст истифода бурда мешаванд. Хеле муҳим аст, ки тарғиботчиён, тамоми фаъолони идеологӣ ахбороти даркорӣ, материалҳоро сари вақт гирифта тавонанд, то ки онҳоро дар баҳсу мунозираҳо, ҳангоми амиқ омӯхтани проблемаҳо истифода баранд. Ҳамаи ин шароит муҳайё мекунад, ки имкониятҳои номаҳдуди назарияи революционӣ ва донишҳои сиёсӣ ба хизмати бозсозӣ гузошта, барои мустаҳкам шудани роҳи социалистии интихобкардаи мо ва ташаккул додани афкори ҷамъиятӣ, ки анъанаҳои ватандӯстӣ ва неруи азими буньёдкории халқи советиро таҷассум менамояд, мусоидат карда шавад.

**(«Политическое образование», № 18, с. 1989).**

# ИНТИХОБИ РОҲ

## НАҚЛИ РӮҲОНИИ СОБИҚ

**Баъди тамошои спектакль ман фавран ба хона нарафта, муддати тӯлоние қад-қади соҳили дарьёи Сир қадамзанон сайру гашт намудам. Мехостам танҳо худам гаштугузор намуда, ба суолҳое ҷавоб ёбам, ки аминам, ин суолҳо он гоҳ на фақат дар сари ман пайдо гардиданд. Он бегоҳӣ дар театри вилоятӣ спектакли «Дар чорсу» намоиш дода шуд. Риёкориву виҷдонфурӯшӣ барин иллатҳо ба ҳукми тамошогарон пешкаш гардиданд Шахсан маро спектакль мӯтариб сохта, водор намуд дар бораи он чиз фикр кунам, ки барои чӣ ҳанӯз дин ин қадар ҷонсахт, аз чӣ сабаб баъзе одамон ин қадар ба осонӣ ба доми он меафтанд.**

**Ман онҳоеро, ки сидқан ба худо бовар доранд, маҳкум намекунам, онҳо мусофири роҳгумзадаро мемонанд. Вале ба онҳое, ки дар вақташ Остап Вишня барҳақ гуфта буд: «Дар хона ман ба худ боварӣ дораму дар ҷои кор не!», яъне ба онҳо, ки билети ҳизбӣ дар киса ба масҷид мераванд, чӣ метавон гуфт. Атрофиён бошанд, ин вазъро равшан дида истода худро тавре вонамуд менамоянд, ки гӯё чизеро намедонанд. Ана ҳамин суолҳо маро водор намуданд, ки хома ба даст гирам.**

ВОЛИДАЙНАМ соҳиби чордаҳ фарзанд будаанд, вале аз онҳо танҳо ман зинда мондаам. Волидайн барои талафи ҳар фарзанд дидапуробу ҷигаркабоб мегардиданд, боварӣ доштанд, ки дар назди оллоҳ гуноҳе содир кардаанд. Вале маргеро, ки ба ҷони фарзандонашон раҳм намекард, чун амри парвардигор мепазируфтанд. Зинда мондани маро маҳз раҳму шафқати оллоҳ мепиндоштанд, гӯё ки вай маро аз дигар фарзандонашон тафовут карда бошад.

Падарам, ки деҳқонзодаи асил буд, ба ман ҳамеша илқо менамуд, ки кори аз ҳама пуршарафи инсон дар ҳаёти индуньёии вай меҳнати ҳалол аст. Модарам мегуфт, ки инсон вазифаи боз ҳам муҳимтар дорад, ки ин шинохтан ва эҳтиром намудани оллоҳ ва риояи қавоиди дин аст. Модарам ҳанӯз дар замони подшоҳӣ мактаби диниро хатм намуда, тамоми талаботи исломро қатъӣ риоя мекард. Аз айёми кӯдакӣ ба ман талқин менамуд, ки дар олам ҳама воқеот бо амри оллоҳ ба вуқӯъ мепайвандад. Падарам низ диндор буд, панҷ вақт намозашро тарк намекард, моҳи рамазон рӯза медошт. Ман ҳар қадар калонтар мешудам, волидонам барои ҳаётам ҳамон қадар бештар хавотир мекашиданд ва бештар талаб мекарданд, ки ман тамоми русуму қавоиди исломро аз хотир набарорам ва ҳатман ба онҳо риоя намоям. Зимнан, ин аз онҳо ҷидду ҷаҳди махсусро тақозо намекард. Тасаввуротро дар бораи худо, хайру шарр, дӯзаху биҳишт, гуноҳ ва тақдири илоҳӣ ман ба осонӣ ва ба зудӣ пайдо мекардам ва ба назарам чунин менамуд, ки ин тасаввурот ба ман гӯё ҳини дар батни модар будан пайдо гардида бошад. Кӯдакон забонҳои хориҷиро зуд меомӯзанд ва ман ҳам аллакай дар кӯдакӣ ба забони арабӣ китоб мехондам. Баробари забономӯзӣ ман бисьёр сураҳои Қуръон ва қариб тамоми оёти намозро, ки модарам ба ман мехонд, аз бар мекардам.

Ёд дорам, ки чӣ сон волидайнам ва ҳам хешовандонам бо камоли эҳтиром дар ҳаққи муллон мо ҳарф мезаданд. Модарам ҳини ин сӯҳбатҳо бисьёр вақт оҳ кашида мегуфт, ки агар бо мадади илоҳӣ ягон вақт ман қироати Қуръонро мисли ӯ ёд гирифта, ҳамон хел як одами соҳибэҳтиром гардам, пас вай беармон мемирад. Аҷабо мактабе, ки ман бетанаффус, аввал дар Қизилқишлоқ сипас дар Ӯш, ба он мерафтам, ба эътиқоди ман таъсир нарасонд, он чи ки муаллимон мегуфтанд, ба таъ-

лими додаи модарам шакку шубҳае оваронда наметавонист. Дар айни замон эътиқодам ба дарки ҳамаи падидаҳои наве, ки ба маишат ворид гардида, тарзи ҳаётро тағьир медод, халал намерасонид. Ёд дорам, ки чӣ сон эшонҳову муллоён дар айёми ҷавониам ба диндорон талқин менамуданд, ки техника, радио, қувваи электр—ҳамаашон ҳиллаи шайтон аст. Ман ба гуфтаҳояшон гӯш дода, аз рӯи одат ба фикру далелҳояшон розӣ мешудам ва бо вуҷуди он нафақат аз ҳамаи инҳо истифода мебурдам, балки агар дар колхоз мошини нав пайдо шуда монад, ҳамеша ба тамошояш мешитофтам, аз хусуси кино бошад, ҳоҷати гап ҳам нест.

Дере нагузашта маро ба сафи комсомол қабул карданд. Шояд, ба касе ин ҳайратангез намояд: ҷавонеро, ки сидқан ба худо боварӣ дошта, панҷ вақт намозашро тарк намекунад, ба қироати адабиёти динӣ шавқ дорад, нохост ба ташкилоти ҷавонон, ки на танҳо мавҷудияти қувва ва зуҳуроти фавқуттабиатро инкор мекунад, балки таблиғи ақидаҳои материалистиро яке аз вазифаҳои асосии худ мешуморад, қабул мекунанд. Вале гумон аст, ки аз умқи эътиқоди ман, ҷиддияти эътиқоди динӣ касе бохабар бошад. Ғайр аз модарам, ман ин масоилро ба касе муҳокима намекардам. Риояи расму оинро бошад, он вақтҳо бисьёр қасон анъанаҳои миллӣ мешумориданд ва на дар ҳама ҷо ба он аҳамияти ҷиддӣ медоданд. Ибтидои соли 1948 дар масҷиди Абдуллохони шаҳри Ўш бо тантана эълон карда шуд, ки дар Бухоро мадраса кушода шудааст. Имом таклиф намуд ба он ҷо ҷавонони соҳибмаълумоти аз дин бохабар ва шавқмандро фиристодан даркор аст. Он рӯз дар масҷид волидайни ман низ ҳозир буданд (рӯзҳои ҷумъа ба ин масҷид рафтани занон низ иҷозат шуда буд). Оё модари ман, ки мусулмони тамом ва мўътақид ба он ки ман ба инояти оллоҳ мушарраф гардидаам, метавонист нисбати чунин даъват бепарво бошад? Аз ҳамон бегоҳ дар хонаи мо танҳо перомуни ҳамин масъала ҳарф мезаданд. Росташро гўям, худи ман ҳам чи кор карданамро намедонистам. Дилам намешуд аз бригадае, ки дар он кор мекардам, ҷудо гардам ва боварии комил доштам, ки агар ба мадраса дохил шавам, ихлоси рафиқони ҳаммаслаки комсомолам аз ман мегардад, вале, аз тарафи дигар, бисьёр мехостам, ки бандаи неки оллоҳ, зимнан, на ягон хел мулло ё шайхи оворагард, балки рўҳонии бомаълумот, воломақому соҳибэҳтиром бошам. Ва вақте ки модарам дар ҷавоби ин калавишам гирья кард, қарор додам, ки амри ўро ба ҷо орам.

Ёд дорам, вақте ки ману модарам ба масҷид рафтему пирамардони дар он ҷо ҷамъомада маро ба шогирдии мадраса сазовор донистанд, чи тавр модарам худро хушбахт меҳисобид. Дере нагузашта ман ба Бухоро рафтам. Аз хусуси он ки чӣ сон ман соддаи гўл будам, аз рўи чунин воқеаи аҷиб ҳукм кардан мумкин аст. Ман ҳамроҳи дигар ҳуҷҷатҳои барои дохил шудан ба мадраса зарур ба комиссияи қабул билети комсомолиро низ супурдам. Медонед, чи қадар хандаовар шуд, вале барои ман ҳеҷ ҷои ханда набуд. Маълум гардид, ки ман ба Бухоро беҳуда рафтаам. Комсомолецҳоро ба мадраса қабул намекардаанд. Ҳини ба хона баргаштанам, басо хафаву малул будам. Дар назди пирамардон шармсор шуданам азоб медод, вале дар хона маро хабари аз он ҳам риққатовар интизор будааст.

Маълум гардид, ки ҳини дар Бухоро буданам маро аз сафи комсомол хориҷ кардаанд. Вале аз ҳама бештар ҳини гуфтугў бо Умурзоқов, ки барои дохил гардидан ба комсомол тавсиянома дода буд, азоби рўҳӣ кашидам. Ту маро расо шарманда кардӣ, гуфт ў, вале аз ҳама асосиаш ин нест. «Чӣ аз ҳама асосиаш?» — пурсидам аз ў. Аз ҳама асосиаш, ҷавоб дод вай, ҳар кадоми мо бо роҳи хеш меравем. Ман коммунист мешаваму ту хизматгори оллоҳ. Ман аз хусуси хушбахтии индуньёии мардум фикр мекунаму ту бошӣ аз хусуси саодати охирати вай. Вай ҳине, ки ҳар кадоми мо натиҷаҳои ҳаёти аз сар гузарондаамонро ҷамъбаст

мекунем, пас ин натиҷаҳо худ аз худ маълум мегарданд. Инак, аз ҳама асосиаш, Афзалдин, ин нуктаро аз худи ибтидои ҳаёт, на дар охири умр бояд фаҳмид, ки он гоҳ аллакай бароиислоҳи иштибоҳ дер мешавад. Ин суханон маро сахт мутаассир гардонданд ва ба чуқур фикр кардан водор сохтанд, вале боз ба қисмати ман модарам дахолат кард. Вай маро ба ҷон дӯст медошт ва мехост, ки зиндагии маро, аз нуқтаи назари худаш, басо хушу хуррамона гардонад. Модарам изҳор намуд, ки аз як оилаи диндорон барои ман арӯси муносибе ёфтаасту баъди тӯй бояд ман боз ба Бухоро рафта ба мадраса дохил шавам. Падарам, чун ҳамеша, ба гуфти модарам розӣ шуд.

Баъди тӯй дере нагузашта даъватнома омад ва маро ба хизмати сарбозӣ даъват намуданд. Танҳо баъди адои хизмати ҳарбӣ ман боз ба Бухоро омада, аз имтиҳон гузаштам ва ба курси якум дохил шудам. Ман басо хушҳолу хушбахт будам — баъди хатми мадраса дар қишлоқамон шахси аз ҳама мӯътабар мегардам. Мо китоби муқаддаси мусулмонон — Қуръон ва қиссаҳои омоли индуньёии пайғамбар — ҳадис, фиқҳро меомӯхтем. Дар як синф ҳам ҷавонони навхат ва ҳам мӯсафедон менишастанд. Ман мадрасаро бо баҳои аъло хатм намудам ва маро ба мактаби олии исломияи шаҳри Тошкент фиристонданд, ки онро низ бомуваффақият хатм намудам. Ман дар Қирғизистон хатиби қозӣ намояндаи идораи дини мусулмонон таъин гардидам. Он вақтҳо ин вазифаро Олимхонтӯра Шокирхӯҷаев адо мекард. Мо ба бисьёр маҳалҳои ҷумҳурият рафта, дар маросимҳои дафн оёти Қуръон хонда, расму оини динӣ ба ҷо меовардем, дар масҷидҳо ваъз мегуфтем.

Мартабаву мақоми ман беш аз пеш баландтар мегардид, диндорон маро бисьёр эҳтиром менамуданд. Вале худи ман аз ин ҳолат қаноатманд набудам. Ман рафиқонамро ҳамеша ба хотир меовардам, ки ҳамроҳашон дар бригадаи комсомолону ҷавонон кор мекардам.

Ин аз чӣ оғоз ёфт? Гуфтан душвор аст... Боре қозӣ сахт касал шуд ва писаронаш ба назди вай духтурони ботаҷрибаро оварданд. Духтурон хеле муддат устоди маро ташхис намуда, як қатор тавсия ва дору навишта доданд. Қозӣ маслиҳатҳои эшонро бо дилу ҷон ба ҷо овард. Ва ин ҷо ба нохост дар сари ман фикре пайдо гардид, ки онро филфавр ба устодам арз кардам. Дар Қуръон гуфта мешавад, ки аҳли тақворо саодат ва ҳаловат дар он дуньё интизор аст. Пас чаро ягон кас ба он дуньё шитоб намекунад? Ба ҳар ҳол ман чунин касонро надидаам. Бигузор гунаҳгорон ба он ҷо нашитобанд, онҳо бояд гуноҳашонро шӯянд, бигузор одамони ҷоҳилу нодон, ки Қуръонро намедонанд, дар бораи ҳаёти индуньёӣ фикр намоянд. Вале бо онҳое, ки аз ин асрор воқифанд, чӣ мешавад? Бубахшед, қозии ман, биёед шуморо мисол гирем... Ман аз ин густохии хеш як андоза ба ваҳм афтода, хомӯшона нигарони ҷавоб шудам. Вале қозии куҳансол аз ман хафа нашуд.

— Зистан мехоҳам, писарам, — гуфт ӯ бо ҳасрат. — Вале пас аз марг чи моро интизор аст — инро касе надидааст...

— Пас, дар он дуньё чизе нест? — пурсидам ман.

Устодам дар ҷавоб танҳо оҳи сарде кашид. Аз ҳамон рӯз ман муттасил ба маъниҳои сураю оёти Қуръон мулоҳиза намуда, онҳоро бо ҳаёти воқеӣ қиёс мекардагӣ шудам. Шубҳаҳои ман, ки то ин дам тасодуфию беҷуръатона буданд, баъди китоби «Дар он дуньё»-и Ф. Муҳаммадиевро мутолиа намуданам беш аз пеш афзудан гирифтанд. Гӯё дар пеши назари ман тилисме шикаста шуду ман фаҳмидам, ки тарзи ҳаёти рӯҳониён то чи андоза бадахлоқона аст. Ман низ ба зиёрати каъба рафтанӣ будам, вале даст кашидам, ихлосам гашта буд.

Завҷаам бист сол касал буд. Ман ӯро бист сол ба беморхонаю ҷойҳои «муқаддас» бурдам. Ба худо саҷда карда, аз вай барои Зарифа сиҳатӣ талабидам. Вале оллоҳ овозамро нашунид. Фикри марги фарзандон маро ба даҳшат меандохт. Бе амри оллоҳ аз дарахт барге намеаф-

тад, гуфта мешавад дар Қуръон. Пас, фарзандони ман низ бо амри вай фавтидаанд? Акнун ман бо дили нохоҳам ба масҷид мерафтам. Дар он ҷо киҳоро мебинам? Пирамардони соддалавҳи ба мӯъҷиза, раҳму шавқати оллоҳ боваридоштаро? Ба истилоҳ одамони «кордон»-ро, ки ба он ҷо ба умеду авфи гуноҳи содиркардаашон меравaнд? Ман борҳо итминон пайдо кардам: маблағи калонро касоне хайр мекунанд, ки ин пулҳо бе заҳмату бе дарди миён ба даст омадаанд. Бо чунин касон маро чӣ умумиятест?

Ман дар чорсӯ қарор доштаму ба оғози ҳаёти нав ҷуръат намекардам ва барои идома додани ҳаёти кӯҳна қудратам намерасид. Аз хусуси қарори пешгирифтаам волидайнам, ҳамдиёронам, пирамардон чӣ мегуфта бошанд? Маҳалла гуноҳи касонеро намебахшад, ки онҳо қонунҳои нонавиштаро вайрон мекунанд. Вале ман беш аз пеш суханони Умурзоқовро ба хотир оварда, худро дар мубоҳисаамон мағлуб мешуморидагӣ шудам. Инак рӯзе расид, ки ман ба қарор омадам. Ман ба номи қозӣ аз хусуси аз вазифа рафтанам ариза навишта дар он изҳор намудам, ки дигар на ба худо ва на ба ҳаёти охират бовар надорам ва хизмати минбаъдаам ба сифати хатиб бадахлоқии маҳз мебуд.

Аз он рӯз вақти зиёде сипарӣ гардид. Вале ман ягон маротиба аз хусуси ҳаёти серию пурӣ ва мартабаи баланди рӯҳонигӣ фикр ҳам намекунам ва аз ин рафторам пушаймон нестам. Зеро хотирам ҷамъ шуду дилам таскин ёфт ва дар зиндагиам мефаҳмам, ки нони ҳалол меёбаму касеро фиреб намедиҳам. Вақте ки аз шарикдарсам дар мадраса Ш. Шоюсуфов мактуб гирифтам, хеле шод гардидам. Вай имоми як масҷиди калон буд, ӯ низ рӯҳонигиро тарк кард.

Солҳои охир дар Ленинобод зиндагӣ дорам, дар яке аз корхонаҳо ронандаи электрокара шуда кор кардам. Ҳозир нафақахӯр ҳастам. Аз тариқи ҷамъияти «Дониш» зуд-зуд ба ноҳияҳо рафта, дар коллективҳои меҳнатӣ, маҳаллаҳо баромад мекунам ва дар бораи роҳи мураккабе, ки дар ҷустуҷӯи ҳақиқат тай кардаам, нақл менамоям. Мардум ба ин рафторам ҳар хел муносибат мекунанд: пиронсолон одатан ба ҳасрат сар меҷунбонанд, вале ҷавонон хушҳол гардида, нақламро бо шавқ гӯш мекунанд. Ҳар бор ман итминон пайдо мекунам, ки мардум ба дин кӯркӯрона бовар мекунанд ва маъною мазмуни қонуну қавоиди ислом барояшон номафҳум аст. Забони ғайр имкон намедиҳад, ки мазмуни ҳақиқии ҳадисҳо — қиссаҳо дар бораи пайғамбарро бифаҳманд, мардум забони бегонаро ноилоҷ гӯш мекунанд, ки бисьёр вақт ба ин забон муллоҳои чаласавод сураҳоро ғалат мехонанд. Рӯҳониён ҳамеша аз ҳамин вазъият истифода мебурданд ва аз Қуръон маъноҳои барояшон муфидро мегирифтанд. Боре дар яке аз қишлоқҳои ноҳияи Турсунзода ҳини баромад карданам ман нақл намудам, ки Қуръон ба ивази хизмат дар маросими дафн гирифтани муздро қатъиян манъ мекунад, аҳли зал хандиданд, маълум гардид, ки муллои маҳаллӣ ҳамеша пул мегирифтааст. Шодам, ки маҷаллаи «Илм ва ҳаёт» Қуръонро бо тафсираш ба забони тоҷикӣ чоп мекардагӣ шуд. Ин ба одамон имкон медиҳад, ки ба мазмуни ҳақиқии китоби «Муқаддас» сарфаҳм рафта, роҳи дурусти ҳаётро интихоб намоянд.

Ман ҳеҷ гоҳ диндорони ҳақиқиро маҳкум намекардам ва нахоҳам кард. Вале дар айни замон ба касоне муносибати манфӣ дорам, ки ба дин ба мақсади ғаразнок хизмат мекунанд. Махсусан аз он нафратам меояд, ки баъзеҳо, чунон ки ин дар пьесаи «Дар чорсу» хуб нишон дода шудааст, худро солҳои зиёде ҷонибдори идеяҳои материалистӣ нишон медиҳанду вале ҳамин ки ба нафақа баромаданд, оҳистаяк ба дин рӯ меоранд. Мард бояд ки қатъиян ва ҳамеша як роҳро интихоб намояд — дар як вақт болои ду асп савор шуда гаштан мумкин нест...

**Афзалдин АСИЛДИНОВ,**
**шаҳри Ленинобод.**

# ЛУҒАТИ СИЁСИИ БОЗСОЗӢ

**Тафаккури нави, ки дар ҷамъият пойдор мегардад ва вусъати худогоҳии миллӣ нисбат ба ҳаёти сиёсии мамлакат майлу рағбати зиёд ба амал овардаанд. Махсусан онд ба ҷиҳатҳои гуногуни масъалаҳои муносибатҳои миллӣ баҳсу мунозира меравад.**

**Ба ин муносибат хонандагон таклиф менамоянд, ки дар саҳифаҳои маҷалла маънию мазмуни мафҳумҳои соҳаи назарияи миллатҳо ва муносибатҳои миллӣ шарҳу эзоҳ дода шаванд. Мо ин таклифро ба назар гирифта, рубрикаи нави «Луғати сиёсии бозсозӣ»-ро ҷорӣ кардем. Материали онро номзади илми таърих, мудири кафедраи коммунизми илмии Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин Қ. Н. Ҷамолов ва номзади илми фалсафа, доценти ҳамин кафедра В. М. Зайченко тайёр кардаанд.**

**Сохти миллӣ-давлатӣ.** Ин мафҳум маънои сохти муайяни давлатиро дар мамлакати сермиллат ифода менамояд. Сохти мазкур ба ҳисоб гирифтани манфиатҳои давлатии умумиятҳои этникии дар ҳамон территория зиндагикунандаро дар назар дорад. Олимон умумиятҳои этникиро шартан ба 4 намуд: миллатҳо, халқиятҳо, гурӯҳҳои этникӣ ва гурӯҳҳои этнографӣ тақсим мекунанд (чунин тақсими умумиятҳои этникиро аксарияти ҷамъиятшиносони советӣ қабул кардаанд ва мувофиқи ҳисоби онҳо умумиятҳои этникӣ дар СССР гоҳо ба 150 адад ва аз ин ҳам зиёд мерасанд). Типҳои зерини сохти миллӣ-давлатӣ мавҷуданд: давлати унитарӣ (муттаҳид, федерацияи автономияҳо, федерацияи иттифоқӣ ва ниҳоят конфедерация. СССР пеш аз ҳама федерацияи 15 республикаи иттифоқӣ, РСФСР федерацияи 16 республикаи автономиро (онҳо дар ҳайати СССР 20-тоанд) ташкил мекунанд; РСС Ӯзбекистон, Гурҷистон, Озарбойҷон федерацияи (иттиҳоди) республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ мебошанд; инчунин федерацияи республикаи иттифоқӣ ва вилояти автономӣ (онҳо дар ҳайати СССР 8-тоанд), федерацияи республикаи иттифоқӣ ва округи миллӣ (онҳо дар ҳайати СССР 10-тоанд) мавҷуданд. Ҳамагӣ дар ҳайати СССР 53 таъсисоти (воҳиди) 4 тип: республикаи иттифоқӣ, республикаи автономӣ, вилояти автономӣ, округи миллӣ мавҷуд аст. Ҳоло дар ҷамъияти советӣ лоиҳаҳои гуногун фаъолона муҳокима карда мешаванд, ки тағьир додани умуман ин структура ё қисмҳои алоҳидаи онро бо мақсади баланд бардоштани статуси ин ё он таъсисоти миллӣ-давлатӣ, барқарор намудани таъсисоти пештар вуҷуддошта ё ташкили таъсисоти навро пешбинӣ мекунанд. Ин лоиҳаҳо боиси баҳсу мунозираҳои бисьёре гардид. Аз он хусус изҳори хавотирӣ карда мешавад, ки ҳар гуна тағьирот сабаби ғуруру даъвоҳои нав мешавад ва ин дар навбати худ ба авҷ гирифтани шиддату ихтилофоти миллӣ оварда мерасонад. Лоиҳаҳо онд ба куллан тағьир додани умуман структураи сохти миллӣ-давлатӣ, таъсиси давлати унитарӣ ё, баръакс, ташкили конфедерация низ мавҷуданд.

Мафҳуми «тақсимоти миллӣ-территориявии давлат»-ро аз мафҳуми «сохти миллӣ-давлатӣ» бояд фарқ кард, ки он пеш аз ҳама сарҳади территорияҳои миллӣ ва таъсисоти миллӣ-давлатиро дар назар дорад. Ин таъсисотҳо дар СССР дар шароити хеле мураккаби таърихӣ ташаккул ёфтаанд. Лоиҳаҳои онди аз нав дида баромадани ин сарҳадҳо, тақсими нави территорияҳо ҳатто аз тарафи онҳое, ки ба куллӣ тағьир додани сохти миллӣ-давлатии СССР-ро таклиф менамоянд, танқид карда мешаванд. Аммо асосҳо дар ин ҷо ҳамонанд: ин боиси авҷ гирифтани даъвою ғурури миллӣ, баҳсҳои территориявӣ хоҳад гардид.

**Давлати унитарӣ.** Ин чунин сохти давлатист, ки таъсисоти (воҳиди) мустақили миллии давлатиро дар доираи давлати мазкур пешбинӣ намекунад. Чунин сохт барои мамлакатҳое, ки ҳайати аҳолиашон сермиллат буда, онҳо дар ҳудуди ҷойгиршавии таърихии худ зич зиндагӣ мекунанд, хос намебошад. Бо вуҷуди он К. Маркс ва Ф. Энгельс дар ҷамъиятиояндаи социалистӣ маҳз сохти давлати унитариро дар назар доштанд ва чунин меҳисобиданд, ки вай аз прогресси иҷтимоӣ гувоҳӣ хоҳад дод. Муддате В. И. Ленин низ сохти ба давлати унитарӣ альтернативии федеративииояндаи Россияи социалистиро рад мекард, аммо дар арафаи Инқилоби Октябрь ба хулосаи дигар омада, федерацияро тарафдорӣ намуд. Тарафдорони унитарикунонии сохти давлатии СССР ҳам дар арафаи ташкильёбии он, ҳам дар вақти ҳозира назар ба тарафдорони федераликунонӣ камшуморанд. Дар айни ҳол акса-

рияти мамлакатҳои социалистии хориҷӣ давлатҳои унитарӣ мебошанд. Ин комилан дуруст аст, зеро ақаллиятҳои миллие, ки таҳҷоӣ нестанд, пароканда буда, зич зиндагӣ намекунанд. Дар сурати зич зиндагӣ кардани онҳо талабҳо дар бораи барпо кардани ин ё он таъсисоти миллӣ-давлатӣ, яъне бо сохти федеративӣ-автономӣ ва ҳатто сохти федеративӣ-иттифоқӣ иваз кардани сохти унитарии давлатӣ ногузир аст. Вақте ки сухан дар бораи этносҳои маҳаллӣ меравад, ҳарчанд онҳо ақаллияти миллиро ташкил диҳанд ҳам, чунин талабҳо комилан эътимоднок мебошанд.

**Автономия.** Ин мафҳум маънии худидораи сиёсиеро ифода мекунад, ки он ба миллати дахлдор дар ҳудуди ягон давлат дода мешавад. Барои ташкили оқилонаи фаъолияти ҷамъиятию иқтисодии давлат ва таъсисоти миллӣ-давлатии автономӣ ин таъсисот як қисми ҳуқуқҳояшро ба органҳои марказии давлат ихтиёран ва ё маҷбуран медиҳад. Дар ин ҳолат дараҷаи автономия вобаста ба таркиби ҳуқуқ кам ё бештар буда метавонад. Дараҷаи автономия ва таркиби ҳуқуқҳои додашаванда ҳамеша боиси баҳсу муҳокима мегардад. Дар СССР се дараҷаи автономия: республикаи автономӣ, вилояти автономӣ, округи миллӣ вуҷуд дорад. Вақтҳои охир лоиҳаҳои тағьир додани статуси онҳо, аз ҷумла баробар кардани (масалан, ба дараҷаи республикаи иттифоқӣ расондани) ҳамаи таъсисотҳои миллӣ-давлатӣ ба миён гузошта мешавад.

**Федерация.** Ин сохти давлатиест, ки дар он якчанд таъсисоти давлатии (штатҳо, республикаҳо, кантонҳо, заминҳо) аз ҷиҳати юридикӣ мустақилияти муайяни сиёсидошта як давлати иттифоқиро ташкил медиҳанд. Ҳар яке аз ин таъсисотҳо ҳуқуқ дорад, ки конституцияи худро қабул кунад, дорои системаи ҳуқуқӣ ва судӣ, гражданияти ягонаи иттифоқӣ (баъзан гражданияти воҳиди иттифоқӣ низ) бошад. Бисьёр федерацияҳо бидуни назардошти қатъии принципи миллӣ-территориявӣ барпо карда мешаванд (ШМА, РФГ, Австралия в.ғ.).

Баъзе ҷамъиятшиносон дар бораи ду типи федерация сухан ронда маънии аслии ин калима—иттифоқ, иттиҳодро қайд менамоянд. Дар ин сурат федерацияҳон иттифоқӣ фарқ доранд ва воҳидҳои ташкилдиҳандаи онҳо статуси якхела дошта, органҳои умумии марказиро барпо мекунанд. Типи дуюми иттифоқ ва иттиҳоди федеративӣ федерацияи автономӣ буда, статуси воҳидҳои ташкилдиҳандаи давлати иттифоқӣ гуногун аст. Масалан, федерацияи гурҷӣ, ки бо роҳи ба РСС Гурҷистон дохил шудани ду республикаи автономӣ ва як вилояти автономӣ ташкил ёфтааст, ҳамин тавр аст. Ифодаи юридикии истилоҳи «федерацияи автономӣ» ин ҷо дида намешавад.

Вақтҳои охир дар публицистикаи сиёсӣ ба тафовутҳои принципиалии федерацияи воҳидҳои давлатӣ-маъмурӣ (кантонҳо, заминҳо, штатҳо) ва федерацияи таъсисотҳои миллӣ-территориявӣ диққат ҷалб карда мешавад. Махсусан дар ҳолатҳое, ки сухан дар бораи ҳадди истифодаи таҷрибаи сохти федеративии ШМА, Швейцария ва дигар мамлакатҳои ба ин монанд аз тарафи ҷамъияти советӣ меравад, ин тафовутҳоро ба назар гирифтан лозим аст. Лоиҳаҳои барпо кардани давлатҳои федеративӣ ва процесси ба амал баровардани он федераликунонӣ номида мешавад. Лоиҳаи Ленин ва ҳамсафони ӯ оид ба сохти ояндаи СССР дар арафаи ташкильёбии он бар хилофи лоиҳаҳои автономикунонӣ ва унитарикунонӣ ҳамин тавр буд.

**Автономикунонӣ.** Ин лоиҳаи сохтмони миллӣ — давлатии Россияи баъдиинқилобӣ—давлати социалистӣ дар харобаҳои империяи подшоҳӣ буд. Онро И. В. Сталин дар арафаи бастани шартнома дар бораи иттифоқи давлатии байни РСФСР, Украина, Белоруссия ва РСФСР, Закавказия (соли 1922) пешниҳод кард. Мувофиқи ин лоиҳа ба ҳайати РСФСР ин республикаҳо бо ҳамон ҳуқуқи автономие, ки республикаҳои дигар ба ҳайати РСФСР дохил шуда буданд, мебоист қабул мешуданд. Чунин лоиҳа нисбат ба таклифҳо дар бораи барпо кардани давлати унитарӣ қадаме ба пеш буд. Аз тарафи дигар, лоиҳаи автономикунонӣ соҳибихтиёрии миллии республикаҳои калонро маҳдуд мекард, ки онҳо то муттаҳидшавӣ чун давлатҳои комилан мустақил вуҷуд доштанд. Ин норозигии халқҳоеро, ки ҳуқуқашон маҳдуд мешуд ва манбаи низои миллиро ба амал оварда метавонист. В. И. Ленин ба лоиҳаи мазкур муқобил баромад. (Ниг. мақолаи «Оид ба масъалаи миллатҳо ё «автономизация»).

Сталин ба танқид розӣ шуда, плани ленинии федераликунониро (баробари республикаҳои автономӣ ташкил додани республикаҳои иттифоқиро) қабул кард, вай чун комиссари халқӣ оид ба корҳои миллатҳо барои амалӣ шудани ин план мусоидат намуд. Аммо баъди вафоти Ленин баробари муқаррар гардидани режими диктатураи шахсӣ мамлакат ба роҳи сохтмони модели давлатии социализми дорои системаи аз ҳад зиёд марказонидаи фармонфармоии маъмурӣ ва бюрократии тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ равона карда шуд. Мувофиқи ақидаи муаллифони бисьёр асарҳо ҳангоми амалӣ гардондани ин модели социализм иттифоқи федеративии республи-

каҳо, ки аз рӯи плани ленинӣ барпо гардида буд, вайрон карда шуд. Роҳбарияти сталинӣ схемаи принципиалии пештар барпогардидаи иттифоқро шаклан қариб тағьир надода (шояд ба истисноӣ барҳам додани районҳо ва советҳои миллӣ), на фақат плани сталинии автономикунониро пурра ба ҳаёт татбиқ намуд, балки бо роҳи барпо кардани давлати унитарӣ рафт. Ҳамин тариқ, вазифаи имрӯза аз он иборат аст, ки федерацияи ленинии республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, вилоятҳои автономӣ ва округҳои миллӣ барқарор карда, ба онҳо мустақилият ва ваколатҳои аз дастрафта баргардонда, дар бораи иттифоқ шартномаи нави дорои моддаю нуктаҳои аниқу равшан имзо карда шавад.

**Конфедерация.** Ин иттифоқи давлатҳоест, ки мавҷудияти мустақилонаро нигоҳ дошта, танҳо чунин соҳаҳои фаъолияти ҳаётӣ, монанди мудофиаи мамлакат, сиёсати хориҷӣ, нақлиёт, алоқа ва баъзе дигар соҳаҳоро муттаҳид менамоянд.

Бинобар зарурати бозсозии муносибатҳои миллӣ депутатҳои халқи СССР аз республикаҳои Наздибалтика баробари дигар лоиҳаҳо идеяи конфедераликунонии (конфедератикунонии) иттифоқи республикаҳоро ба миён мегузоранд. Муаллифони дигари чунин лоиҳа бошанд, муттаҳидшавии конфедеративии на фақат республикаҳои иттифоқӣ, балки таъсисотҳои ҳозираи миллӣ-давлатии ҳамаи зинаҳоро низ таклиф мекунанд. Ин лоиҳа ба сифати марҳалаи аввал пурра барҳам додани системаи мавҷудаи алоқаҳои миллӣ-давлатӣ, ба ҳамаи 53 воҳиди миллӣ-давлатӣ додани статуси баробар, таъсис кардани чунин воҳидҳои нав ва танҳо дар марҳалаи дуюм муттаҳидшавии конфедеративиро пешбинӣ менамояд. Муқобилони ин лоиҳа мураккабии татбиқи амалии онро аз сабаби гуногунии иқтисодӣ ва маданиии ноҳияҳои миллӣ-территориявӣ, маҳдуд будани имконияти мавҷудияти онҳо танҳо аз ҳисоби захираҳои дохилӣ ва мубодилаи бевоситаи тиҷоратӣ, ақибмонии ногузири тараққиёти бисьёрии онҳо қайд мекунанд. Таъкид карда мешавад, ки хароб кардани алоқаҳои ташаккульёфтаи ҳозираи хоҷагию иқтисодӣ ва дигар робитаҳо тамоми мамлакат ва ҳар як ноҳияи миллиро хеле ба ақиб мебарад. Истиноди муаллифони лоиҳа ба мавҷудияти бомуваффақияти давлатҳои хурди Европа (Исландия, Лихтенштейн, князии Монако, республикаи Сан-Марино) ва дигар районҳои ҷаҳон зиддитаърихӣ ва мантиқан ғайриқонунӣ шуморида мешавад. Таклиф мекунанд, ки ба ҷои санҷидани конфедераликунонии СССР, ки барои оянда оқибатҳои номатлуб хоҳад дошт, ба концепцияи ленинии федерацияи советии социалистӣ баргашта шавад, ки ҳоло фақат шакли он боқӣ монда, аз бисьёр ҷиҳат мазмунашро гум кардааст.

ҲАР СОЛ АЗ 4 ТО 10 МАЙ ДАР ҶУМҲУРИЯТАМОН ҲАФТАИ ХОТИРА ҚАЙД КАРДА МЕШАВАД.

# ЭЙ НАКӮЁН, КИ ДАР ИН ДУНЁЕД...

**Пеш аз ману ту лайлу наҳоре будаст,**
**Гарданда фалак бар сари коре будаст.**
**Зинҳор қадам ба хок оҳиста ниҳӣ,**
**К-он мардумаки чашми нигоре будаст.**

ЭЙ ФАРДИ ҲУШМАНД! Чун аз паҳлуи оромгоҳи ниёгон гузарӣ, бар сари абьёти Хайёми бузург андеша бикун, бохабар бош, ки зери ҳар қадами ту азизе, пире, барное ва ҳурлиқое хуфта. Лаҳзае таваққуф ва таҳаммул бинмо, зикри хайри эшон ба ҷо овар. Ин ҷаҳон ба кӣ вафо кард, ки ба мо кунад. Қатибаи лавҳи мазори Эраҷ Мирзоро ба ёд овар:

**Эй накӯён, ки дар ин дуньёед!**
**Ё аз ин баъд ба дуньё оед!**
**Ин, ки хуфтаст дар ин хок, манам,**
**Эраҷам, Эраҷи ширинсуханам.**
**Махзани ишқи ҷаҳон аст ин ҷо,**
**Як ҷаҳон ишқ ниҳон аст ин ҷо,**
**Ман ҳамонам, ки дар айёми ҳаёт,**
**Бе шумо сарф накардам авқот.**
**Гарчи имрӯз ба хокам маъвост,**
**Чашми ман боз ба думболи шумост.**
**Ҳар киро рӯи хушу мӯи накӯст,**
**Зиндаю мурдаи ман ошиқи ӯст.**

Оре, ин хоки сиёҳ аз аҳди ҳазрати Одам то ин дам басо колбади бани башарро дар оғӯши худ нуҳуфта.

Басо иттифоқ афтода, ки азизони водии хомӯшон баҳри зиндаҳо ҷон нисор кардаанд, шарафу номуси насли инсонро ҳифз намудаанд ва мо бояд хотири неки онҳоро пос дошта, ҳамеша дар паи тозагиву ободонии мадфанашон бошем, нагузорем ки оромгоҳашон харобу валангор ва зери пои вуҳуш хору низор гардад.

Бозсозие, ки имрӯзҳо дар мамлакат ҷараён дорад, моро водор намуд, ки тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти ҷомиа таҷдиди назар гардад. Хуб аст, ки дар ин боб корҳои мушаххас ба сомон мерасанд ва вазифаҳои зиёде дар пешанд. Моро лозим аст, ки дар қатори табодулу таҳаввули паҳлуҳои мухталифи ҳаётамон ба қабристонҳои шаҳру деҳот бо дидаи таҳқиқ ва танқид назар андозем ва ҳаққи гапро бигӯем. Оё мо, зиндаҳо, ҳамеша эҳтироми мурдаҳо, падару модарон, хешу ақраборо бояду шояд ба ҷо меорем? Аксаран кор ба ҷое мерасад, ки як тӯп хокро ба болои гӯри гузаштагон мегузорему баъди чандин сол соҳиби онро муайян карда наметавонем.

Замоне буд, ки шахси мансабдор, бахусус агар дар киса дафтарчаи ҳизбӣ дошта бошад, рӯзи ҷанозаи падараш пинҳон мешуд, агар даст ба рӯ бурда, рӯҳи гузаштагонро ёд кунад, ҷазояш медоданд. Дар хусуси ободонии оромгоҳҳо сухани хайре гуфтан ва ё кӯшише кардан як сӯ истад, ҳатто ҳангоми аз паҳлӯи масҷиду гӯристон гузаштан метарсид, ки мабодо ӯро ба динпарастӣ муттаҳам кунанд.

Ба бахти ҷомиа имрӯз масъала ранги дигар гирифт, яхи сарди ҷаҳолат об шуда, қил аз хамир ҷудо мегардад. Бозсозӣ ба мо фатво дод, ки

ба корҳои неку шариф даст занем, аз зикри хайри ниёгон парҳез накунем, манзили охираташонро обод дорем.

Бо фармони Президиуми Шӯрои Олии Ҷумҳурияти Шӯравии сусёлистии Тоҷикистон аз 6 апрели соли 1987 муқаррар гардидааст, ки ҳар сол аз 4 то 10 май ҳафтаи хотира қайд карда шавад. Ин падидаи бозсозӣ ва зуҳуроти равшани ғамхории ҳизбу давлат дар бобати гиромидошти рӯҳи поки шаҳидони роҳи озодӣ ва ҳаёти босаодати аҳли ҷомиаи шӯравӣ мебошад.

Банда ба як идда фирқавиёну рӯҳониён, даҳриёну диндорон — мардумони ҳар касбу кор, ҳар синну сол ва мухталифақида аз хусуси ободонӣ ва нигаҳбонии оромгоҳу мақбараҳо мусоҳиб шудам. Хушбахтона, ҳама ба ин масъала назари нек ва хайрхоҳию таваҷҷӯҳ доранд.

Раиси шӯрои маҳаллаи Сариосиё Ҳамроқули Нур, сокинони шаҳри Душанбе Қаноати Қурбон, Сафаралии Назар, Мирзомуроди Давлатмурод гуфтанд, ки ба ҳоли кунунии баъзе қабристонҳо раҳми кас меояд. Онҳо низому беҳдошти куллиро тақозо доранд. Минбаъд замине, ки барои қабристон ҷудо мекунанд, бояд дар ҷои хушобу ҳаво ва дур аз маҳалли истиқомат бошад. Баъзе қабристонҳоро вайрону ҳамвор карда, дар ҷояшон манзилгоҳ ва биноҳои маъмурӣ, ё корхонаҳои саноатӣ сохтанд. Ва ё роҳи калоне аз миёни онҳо гузашта, чӣ қадар қабрҳоро аз миён бардошт. Атрофи қабристонҳо бояд девор гирифта, қабрҳо бо тартиби муайян ҷой дода, миёнаи онҳо ҳатман роҳравҳо гузошта шаванд. Хуб мешуд, ки ба қабристон дарахт шинонда, онро ба гулистон табдил диҳанд, барои ин ҳатман хати водопровод кашида ва дар шароити доманакӯҳ ҷӯйча сохта, гулу дарахтон обьёрӣ карда шаванд. Ҳар қабристон бояд дарвоза ва наздикии он хоначае барои гузоштани олоти меҳнат (белу каланд, теша, досу қайчӣ, сатил) дошта бошад. Агар дар паҳлуи дарвоза лавҳаҳо сохта, панду андарз ва объёти пурсӯзу гудози ҳакимону шуаро сабт карда шаванд, нуран алонур мебуд.

Шӯрои маҳаллаҳо бояд назорати қатъӣ баранд, ки оромгоҳҳо низ амсоли маҳаллаҳои истиқоматӣ ба майдони мусобиқаи сохтмони хонаҳои баҳашамат табдил наёбанд. Ҳайкалҳои мӯҳташаму пурқимат сохта, мазори азизон ба бутхона мубаддал нагарданд. Зиёрати азизон рӯзи аниқ надошта бошад, яъне ҳар кас ба қадри қудрат ва тавоноӣ ва имкону фурсаташ рафта, аз вазъи оромгоҳ хабар гирад. Дар назди дарвоза утоқи махсусе сохта, дар он сандуқчае гузошта шавад, то ҳар кас ба қадри ҳимматаш ба он маблағе гузорад. Аз ҳисоби маблағи ҷамъшуда, бо пули хайрияи масҷид ва як миқдор маблағи шӯрои қишлоқ шахси мутасаддие (бахусус дар деҳот) таъин карда шавад, ки тамоми масъулияти нигаҳбон ва ободонии оромгоҳҳо ба зиммаи вай бошад.

Бидуни шубҳа, дар ҳар шаҳру деҳа одамони накӯкору хайрандеш, башардӯсту олиҳиммат кам нестанд. Бо ҷаҳду кӯшиши чунин одамон боғу майдонҳои нав ба нав бунёд гардида, ҷӯю анҳор ва чашмаву марғзор покиза, деҳа обод ва мазори ниёгон озода нигоҳ дошта мешаванд. Пирони рӯзгордида, мардони ғайратманд ва фаъолони деҳаи Тӯдаи ноҳияи Ҳисор аз ҷумлаи чунин ашхоси ғамгусору сахиянд. Онҳо ҳамеша бо даъвати кумитаи маҳалла (раисаш Акбари Саид) дар корҳои ҷамъият, аз ҷумла нигоҳубини масҷиду оромгоҳҳо фаъолона ширкат меварзанд.

— Кумитаи маҳаллаи Тӯда дар байни кумитаҳои шӯрои мо фаъолтарин мебошад, — гуфт раиси Шӯрои қишлоқи Мирзо Ризо Абдусаломи Ҳамдам. — Бояд гуфт, ки ин деҳа дар бобати пос доштани хотири шаҳидони ҷанги гражданӣ, Ҷанги Ватанӣ, муборизони Ҳокимияти Шӯро ва сохти колхозӣ анъанаҳои наҷиброна дорост. Метавон гуфт, ки ин иқдом ба шарофати зодаи ҳамин деҳа, адиби номӣ, арбоби давлат Ҳаби-

буллои Назар оғоз ёфта буд. Бо ташаббус ва тахти роҳбарии ин марди закӣ ва ҳамдастию кўмаки пирони барнодил дар ин деҳа дар як муддати кўтоҳ роҳҳои нав кушода, лавҳаҳои ёдгории шаҳидон сохта шуданд. Ин ташаббус то ҳол бо ҷўшу хурўш идома дорад. Ҳар сол мардуми деҳа маротибае чанд қабристонро аз хору хас тоза мекунанд ва шикасту рехти онро ба ифоқа меоранд. Ихтиёран байнн худ маблағе ҷамъ карда, онро барои ободонии оромгоҳ ва лавҳаҳои ёдгорӣ сарф менамоянд. Аз ҷумла бо пули сокинони деҳа ба шаш ҳазор сўм тахтабетон харида, атрофи қабристони Тўда пўшонда шуд. Кумитаи маҳалла бо устохонаи сангтарошӣ аҳду паймон карда, барои ҳар қабр тахтасангҳои начандон калону арзон фармудааст.

Зимнан, Тоҷикистон кишвари кўҳистон мебошад. Дар ин ҷо санг фаровон аст. Аз қадимулайём дар байни мардуми мо сангтарошӣ ҳунари воло ба шумор мерафт. Сангҳои болои мазорҳо, ки бо як санъати баланд тарошида ва дар онҳо номи мардумон сабт гардидаанд, далели ин гуфтаҳоянд. Вале на дар ҳамаи шаҳру ноҳия устохонаҳои сангтарошӣ мавҷуданд. Аз ҳамин сабаб корафтодагон овораю сарсон шуда, аз шаҳрҳои дур бо нархи қимат сангҳои катибадор созонда меоранд ва бисьёр вақт корчаллонҳо аз мусибати мардум истифода намуда, дар ҳамин ҷо низ бешармона ҳаннотӣ мекунанд. Ҳукуматдорони маҳаллӣ ин вазъиятро ба назар гирифта бояд устохонаҳои сангтарошӣ-катибанависӣ таъсис диҳанд ва сангҳои болои мазорҳо бояд ҳам зебо ва ҳам арзон бошанд. Барои ин, ба ақидаи мо, дар омўзишгоҳҳои касбҳои техникӣ шўъбаҳои махсуси сангтарошию катибанависӣ кушодан даркор аст, то ки дар онҳо устоҳои гулдасти сангтарошу катибанавис тайёр карда шаванд. Ин тақозои ҳаёт аст.

Бино ба маълумоти раиси Шўрои қишлоқи Хонақоҳи Кўҳӣ Турсунмуроди Раҳмон вақтҳои охир дар боби ободу нигаҳбон кардани қабристонҳои ҳудуди ин ҷо низ корҳои мушаххас ба ҷо оварда мешаванд. Насими субҳи бозсозӣ ғайраташонро ба ҷўш овард, корҳои хайрро бештар мекунанд. Масалан, дар атрофи мазори деҳаи Шоҳон бо усули ҳашар зиёда аз 200 бех ниҳол шинонда, ба ин деҳа барои оромгоҳи нав замин ҷудо карданд.

Вале дар баъзе маҳалҳо ҳанўз аз асорати рукуд озод нагардидаанд, бепарвоию фориғболӣ ҷой дорад. Аз ҳамин сабаб қабристони деҳаҳои Яккатуту Шол ҳоло ҳам ноободу бетартиб мондаанд, ки ин моро бетараф ва ором намегузорад. Бо кўмаки фаъолон вақтҳои наздик ин камбудӣ бояд рафъ шавад.

Сўҳбати мо бо сардори шўъбаи истеҳсолию техникии иттиҳодияи лоиҳакашию истеҳсолии хоҷагии коммуналии шаҳри Душанбе Нуралии Худойкул дар утоқи кории ў сурат гирифт. Зимни сўҳбат ў гуфт, ки оромгоҳҳои шаҳри Душанбе моҳи ноябри солн 1988 аз ихтиёри муассисаи расму оинҳо ба идораи мо гузаштанд. Росташ, вазъи онвақтаи оромгоҳҳоро дида раҳми кас меомад. Қабрҳо бетартибу валангор ва болояшонро хору хас зер карда буданд.

Барои рафъи ҳолати харобии оромгоҳҳо маъмурияти иттиҳодия тадбирҳои таъҷилӣ андешид. Аз ҷумла барои қабристони Сариосиё қариб 400 ҳазор сўмина корҳо ба лоиҳа гирифта шуд. Ба ин маблағ дарвозаи калон, панҷараҳои оҳанини таворабоб, роҳи асфальтпўш, амборхона ва хоначаҳо барои дамгирии мусофирон, 100 адад харак сохта, водопровод гузаронда мешавад. Ҳамчунин бо дархости мўсафедон дар назди дарвозаи оромгоҳ барои шустану кафанпеч кардани мурдаҳои бесоҳиб хоначаи махсус хоҳанд сохт.

Барои нигоҳубин ва обод гардондани оромгоҳҳо мудир, муҳандис

калон, фаррошҳо, посбонон, челонгарону устоҳо таъин кардаем. Мошини обпошак, тележка ва дигар навъи техника додем.

Дар шароити камзаминии ҷумҳуриятамон ва аз ҷумла шаҳри Душанбе проблемаи ташкили қабристонҳои нав ва ё васеътар гардондани оромгоҳҳои мавҷуда моро ба ташвиш меандозад. Мо бо кӯмак ва маслиҳати ҳукуматдорони маҳаллӣ роҳи ҳалли ин проблемаро низ меёбем. Аз ҷумла барои қабристони Сариосиё 14 гектар замини иловагӣ ҷудо карда шуд. Ба масоҳати 75 гектар ташкил намудани оромгоҳи навро болотар аз қасабаи Қалинин ба нақша гирифтем. Ин ҷо ба назди худ мақсад гузоштем, ки қабристонҳои навро оқилона истифода намоем. Роҳ надиҳем, ки «ҷаҳондорон» бо ихтиёри худ «томарқа» гиранд. Ва мекӯшем, ки ин ҷойҳоро бо оромгоҳҳои ободи табдил диҳем...

Боре ҳангоми сӯҳбат бо имоми масҷиди Сариосиё Абдуғаффори Ғафур аз посдории хотири марҳумон ҳарф задему ман ба ӯ гуфтам:

— Бо тақозои дил ҳангоми сафарҳоям ба шаҳру ноҳия ва вилояту кишварҳо баробари тамошои осорхонаю бозор ва ёдгориҳои атиқа ба дидани оромгоҳи мардуми он мавзеъҳо майл доштам. Қабристонҳои Ленинграду Москва, Ригаю Таллинро дида, эҳтиромам ба сокинони шаҳрҳои мазкур афзуд. Эшон ба оромгоҳи гузаштагони хеш бо камоли меҳру муҳаббат муносибат намуда, гӯристонро ба гулистон табдил додаанд. Қабристони шаҳрҳои бостонии Осиёи Миёна — Бухорою Самарқанд, Қӯқанду Хӯҷанд ва шаҳрҳои дигарро низ дидаам. Дар он ҷойҳо дар ин боб тартибу салоҳи кор ҳаст. Чаро мо дар бисьёр маҳаллаи худ ин тартиботро намебинем? Рости гап, баъзе афрод мегӯянд, ки барои мардуми мусулмон имон шарт аст, аммо шарт нест, ки манзили охираташон ободу бошукӯҳ ва лавҳадор бошад. Имоми мӯҳтарам, шумо дар ин хусус чӣ ақида доред?

— Фикри эшон ғалат аст. Мо ҳақ надорем, ки рӯҳи поки аҷдодро ҳамеша ба ёд наорему оромгоҳашонро обод накунем, — гуфт ӯ. — Ба хотири он ки аз якдигар фарқ кунанд, ҳар гӯр бояд нишоне дошта бошад. Шариат мефармояд, ки мусулмонон ҳар рӯзи ҷумъа ба қабристон рафта, зикри хайр ба ҷо оранд ва ин чунин маъно дорад, ки аз хокҷои эшон хабар гиранд. Худи пайғамбарамон дар ин кор ибрат нишон медоданд, баъди боришот теша ба даст ба қабристон мерафтанд, на танҳо мадфани волидайн, балки қабри мусулмонони дигарро низ аз хору хас тоза ва ҷойҳои вайрону харобшударо соз мекарданд. Ин кор ҷиҳати тарбиявӣ низ дорад. Мардумро интизомнок мекунад ва аз зиёрати гӯристон дили эшон нарм ва имонашон тоза мешавад, оқибати дуньёро бо чашми худ мебинанд, аз баду неки ҷаҳон огоҳ мегарданд:

**Зи гӯши дил мубарро соз, Маъдан, пунбаи ғафлат,**
**Ба гӯристон гузар кун, дида бар хоки падар бикшо.**

Ҳакимон фармудаанд, ки одам бояд дар ду маврид ба зиёрати қабристон равад: ҳам вақти аз ҳад афзун хурсанд ва ҳам ҳини басо маъюсу озурда буданаш. Он гоҳ дар фикру қалбаш равшание падид омада, аз кори ҷаҳон сабақ мегирад ва ба худ меояд. Зеро бисьёр абьёте, ки дар лавҳи мазорҳо сабт ёфтаанд, касро ба мулоҳизаву андеша водор месозанд:

**Эй дӯст, бар ҷанозаи душман чу бигзарӣ,**
**Шодӣ макун, ки бо ту ҳам ин моҷаро равад.**

* * *

**Дар камини шӯълаи ҳар шамъ доғе хуфтааст,**
**Ҳар куҷо тоҷест охир нақши по хоҳад шудан.**

* * *

**Мусовоти ҳақиқатро биё бингар ба гӯристон,**
**Ки гӯри кандаи аҳли ғано нодор ҳам дорад.**

**Ба гӯристон гузар кардам каму беш,**
**Бидидам гӯри шоҳаншоҳу дарвеш.**
**На дарвеше ба гӯре бе кафан рафт,**
**На шаҳаншоҳ бурд аз як қафан беш.**

*** * ***

**Эй хоча, аз ин чаҳон чаро бехабарӣ,**
**Рӯзону шабон дар паи симу зарӣ?**
**Сармояи ту аз ин чаҳон як кафан аст,**
**Он ҳам ба гумон аст: барӣ ё набарӣ?!**

*** * ***

**Гирифтем олам ба мардию зӯр,**
**Валекин набурдем бо худ ба гӯр...**

Оре, ҳаёти инсон мукофоти амал дорад. Ниёгонамон огоҳ кардаанд, ки «аз мукофоти амал ғофил машав, гандум аз гандум бирӯяд, чав зи чав». Ин ҳикмати бузургон як чаҳон маънӣ дорад ва моро водор месозад, ки дар ҳар қадам аз амали хеш огоҳ бошем ва дар чараёни зиндагиамон аз худ нақше гузорем ва суннатҳои судбахши ачдодро идома дода, манзили охираташонро обод ва рӯҳи покашонро шод гардонем.

**Солҳо бар ту бигзарад, ки гаҳе**
**Накунӣ ёди турбати падарат.**
**Ту ба чои падар чӣ кардӣ хайр,**
**Ки ҳамон чашм дорӣ аз писарат.**

**Собир ЗИКИРЗОДА.**

С. ОЛИМОВА, М. ОЛИМОВ

# БА ГУЗАШТА БО ДИҚҚАТ НАЗАР АНДОЗЕМ

## ТАФСИРИ ТАЪРИХӢ-ФАЛСАФӢ ПЕРОМУНИ ЁДДОШТҲОИ АКАДЕМИК В. В. БАРТОЛЬД

ҲОЛО ДАР Осиёи Миёна, чун дар саросари мамлакат, тезутунд шудани муносибатҳои байналмилалӣ ба мушоҳида мерасад. Зимнан, асоси низоъҳо аксаран даъвои марзии ҷумҳуриҳо нисбат ба якдигар мебошад. Даъватҳое садо медиҳанд, ки сарҳадҳо мавриди таҷдиди назар қарор дода шаванд ва ин даъвоҳо бо зарурати таҷдиди назар ба фактҳои таърихи бостонӣ ва таърихи ба мо наздиктар тақвият дода мешаванд. Ба назари мо, низоъҳои байнимиллӣ, ки ба даъвоҳои сарҳадии ҷумҳуриҳо асос ёфтаанд ё аз сабаби норавшан ба таври кофӣ муайян набудани сарҳадот ба миён омадаанд, ки масалан, мо инро дар даъвоҳои мутақобилаи Тоҷикистон ва Қирғизистон (моҷарои Исфара-Бодкент) мебинем, ё ки аз тасаввурот дар бораи нодурустии тақсимоти ибтидоӣ (моҷарои атрофи вилояти Мухтори Кӯҳистони Қарабоғ, баҳсҳо оид ба Бухоро ва Самарқанд) ба амал омадаанд.

Ҳамаи ин водор месозад, ки ба таърих, аз ҷумла ба марҳалаи ибтидоии ташаккули давлатдории шӯравӣ муроҷиат карда шавад. Дар минтақаи Осиёи Миёна тақсимоти миллӣ-марзии соли 1924-ро нуқтаи сарҳисоб шуморидан мумкин аст. Ин воқеа барои тақдири халқҳои Осиёи Миёна дорои аҳамияти калон ба назар чунин мерасад, ки гӯё он дар адабиёти махсус ва оммавӣ васеъ тасвир ёфтааст. Вале, бо вуҷуди он ки бахшида ба тақсимоти марзӣ асарҳои зиёде навишта шудааст, бисьёр воқеаҳои он замон норавшан мондаанд. Ин вазъиятро таърихнигорон ҳам зикр намудаанд. Чунончи, Р. М. Масов дар китоби «Таърихи илми таърихнигорӣ ва таърихшиносии сохтмони социалистӣ дар Тоҷикистон» менависад: «Қори муқаддимотии ба ҷо овардаи органҳои ҳизбӣ ва шӯравӣ оиди таъини сарҳадоти марзӣ, ҳайати нуфус, сарҷамъи халқҳое, ки бояд ба ҷумҳуриҳои шӯравии сусиёлистӣ, ҷумҳуриҳо ва вилоёти худмухтори шӯравии сусиёлистӣ муттаҳид карда мешуданд, комилан мавриди тадқиқ қарор нагирифтааст. Ғайр аз ин, боз дигар масъалаҳои муҳим низ ҳастанд, ки тадқиқоти дақиқ ва ҳамаҷонибаро талаб мекунанд. Масалан, равшан карда нашудааст, ки меъёри ба ҳайати ҷумҳурии навташкил дохил намудани ин ё он маҳалли аҳолинишин, тарзи ҷараёни таъини ин ё он омилҳо чи гуна буд, оё дар зимн хусусиятҳои айнии иқтисодӣ, таърихӣ, миллӣ ва хусусиятҳои дигар омӯхта шуда буданд ё не ва оё манфиатҳои ҳар миллат ба назар гирифта шуда буданд ё не». (Масов Р. М. «Таърихи илми таърихнигорӣ ва таърихшиносии сохтмони сусиёлистӣ дар Тоҷикистон». Душанбе, 1988, саҳ. 185).

Ғайр аз ин масъалаҳо, дар асарҳои илмие, ки ба тадқиқоти он замон бахшида шудаанд, дар бораи мубоҳисаҳо оид ба масъалаҳои марзӣ, ки дар арафа ва ҳангоми тақсимоти марзӣ-миллӣ авҷ гирифта

---

ОЛИМОВА Саодат, номзади илми фалсафа, ходими илмии АИ ҶШС Тоҷикистон.
ОЛИМОВ Музаффар, номзади илми таърих, ходими илмии Пажӯҳишгоҳи ховаршиносии АИ ҶШС Тоҷикистон.

буданд, ба таври возеҳ чизе гуфта нашудааст. Маълум аст, ки ғояҳои ҳифзи Хоразм ва Бухоро чун давлатҳои мустақил вуҷуд доштанд. Дар бораи таъсиси федерацияи Осиёи Миёна пешниҳод ҳам шуда буд. Ҷолиб аст, ки А. Ҳоҷибоев, ки баъдҳо раиси Шӯрои комиссарони халқии РМШС Тоҷикистон шуда буд, пантуркистонро ба шиддат танқид намуда, бар хилофи онҳо мегуфт, ки тоҷикон — ҳеҷ гоҳ халқи маҳвшавандае нестанд, ки ба зудӣ бо ӯзбекҳо омезиш меёфта бошад. Бо вуҷуди он ӯ чунин мешумурд, ки таъсиси ҷумҳурии тоҷику ӯзбек бо эътирофи забони давлатии тоҷикӣ ва ӯзбекӣ дар он зарур аст. Ҳамаи ин ғояҳоро, шояд, сирф дасисаи «Миллатчиёни буржуазӣ» ба қалам додан, ки то ҳол ҳамин тавр буд, нодуруст аст.

Ба иртиботи ин мехостем таваҷҷӯҳи хонандагонро ба асаре ҷалб намоем, ки он бевосита бо масъалаҳои тақсимоти миллӣ-марзии соли 1924 робита дошта, то андозае ба мавқеи бисьёр шахсиятҳои поквиҷдон, донишманд, дӯстдори халқ ва ватани худ, ки онҳоро ворисон ноодамона, ба назди мо, ба миллатгарои буржуазӣ, кӯтоҳандешӣ ва хиёнат ба манфиатҳои миллӣ айбдор мекунанд, равшанӣ меандозад. Ин «Ёддошт»-и В. В. Бартольд мебошад, ки соли 1924 навишта шуда, ҳоло дар архиви Ленинградии АИ ИҶШС маҳфуз аст. Мутобиқи шарҳи архиви В. В. Бартольд, ки мусташриқи машҳур Н. Н. Туманович мураттаб намудааст, ин «Ёддошт» аз тарафи Бартольд дар асоси талаби ҳукумат ба иртиботи омодасозии тақсимоти миллӣ навишта шудааст. Вале аз рӯи матни «Ёддошт» маълум аст, ки он баъди тақсимоти миллӣ-марзӣ навишта шудааст, зеро ин амр боиси аксуламали мураккаб ва мутафовити В. В. Бартольд воқеъ гардида буд. Эътирози ӯ на ба ҷузъиёти масъала, балки ба принципи асосие дахл дошт, ки тақсимот аз рӯи он сурат гирифта буд. Вай менависад: «Принципи миллӣ дар он шакле, ки ҳангоми тақсимоти миллӣ-давлатии Осиёи Миёна соли 1924 ба амал бароварда шудааст, бо таърихи Европаи Ғарбии асри XIX муайян карда шуда, ба анъанаҳои таърихии маҳаллӣ комилан бегона аст». Чунин баёни қотеонаи В. В. Бартольд ба он ҳақиқати таърихӣ, ки ташкилаҳои давлатӣ дар Осиёи Миёна ҳамеша ба принципи марзӣ асос ёфта буданд, муттакӣ мебошад. Таърихи давлатҳои Осиёи Миёна, аз Сомониён шурӯъ карда, таърихи на халқҳои алоҳида, балки таърихи давлатҳои сермиллат мебошад. Маҳз аз ин сабаб навиштани китоби дарсӣ оид ба таърихи халқҳои тоҷик, ӯзбек ва дигар халқҳои Осиёи Миёна ин қадар душвор аст. Дар Европа давлатҳо аксаран аз рӯи принципи миллӣ-марзӣ таъсис мешуданд, ки ин, шояд, дуруст аст, зеро хусусиятҳои этникии ҷамъияти мазкур бо маданияти сиёсӣ ва бо ифодаи олии он — сохтори сиёсии он дар шакли давлатба ҳам робитаи мустаҳкам доранд.

Илова бар ин, мувофиқи ақидаи маъмул, дар чорчӯбаи ташкилаи давлатӣ муттаҳид намудани ду ё беш аз он маданияти этникӣ боиси нобаробарии муайян мегардад (агар фақат баробарии ин гурӯҳҳои этникӣ дар сохторҳои муайян ба таври қонунӣ сабт нашуда бошад). Чунончи, Л. Я. Куббель қайд мекунад, ки «дар сурати ба чорчӯбаи маданиятҳои қадимаи сиёсӣ ҳамроҳ кардани ду ё зиёда аз он маданияти камрушд, баробарии онҳо на қоидаи умумӣ, балки шакли фақат истисноӣ мешавад». (Куббель Л. Я. Очеркҳои мардумшиносии потестарӣ-сиёсӣ. М., 1988, с. 72). Мувофиқи ақидаи тадқиқгар, ихтилофоти маданиятҳои камрушди сиёсӣ дар чорчӯбаи маданияти ягонаи ҷамъияти синфӣ бо навъҳои гуногуни хоҷагӣ-маданӣ, беш аз ҳама кӯчманчиён ва деҳқонон, барангехта мешуд. Ҳамаи ин мулоҳизаҳо бевосита ба «Ёддошт»-и В. В. Бартольд робита дорад, зеро мақсади он — нишон додани хусусият, беназирии ташкилаҳои давлатӣ дар Осиёи Миёна мебошад, ки дар онҳо умумиятҳои этникӣ дар чорчӯбаи як сохтори сиёсӣ ба сурати баробарҳуқуқ ҳамзистӣ доштанд. В. В. Бартольд,

дар бораи муносибатҳои мутақобилаи ӯзбекон ва туркманҳо дар Хоразм андеша намуда, дар бораи адовати онҳо, ки то ба задухӯрдҳои хунин мекашид, сухан ронда, қайд менамояд, ки гарчи «забони хоразмӣ ва миллати хоразмӣ ба эҳтимоли комил дар асри XIII аз байн рафта буд, вале Хоразм баъдҳо ҳам мустақилияти сиёсии худро бо ҷидду ҷаҳд ҳифз менамуд ва баъди харобии муваққатӣ онро зуд аз нав барқарор мекард...». Ба ақидаи В. В. Бартольд, ба ҳам омехтани омилҳои мусоид, ки дар байни онҳо хусусияти маиширо чизи асосӣ мешумурд ва эҳтимол таҳти ин мафҳум хусусияти табиӣ ва иқлими Хоразм ва хусусияти типи маданӣ-хоҷагӣ дар назар дошта шудааст, ки умумияти макросиёсиро ба вуҷуд оварданд ва халқҳои дорои забон ва маданияти гуногун умумияти сиёсиро дар чорчӯбаи давлати ягона ҳифз намуданд.

Дар бораи ҳамин баробарии ҷанбаи давлатӣ бар ҷанбаи миллӣ он гуфтаи В. В. Бартольд шаҳодат медиҳад, ки тафовутҳои миллӣ барои ҳаёти сиёсии Осиёи Миёна аҳамияти зиёд надошт ва бинобар ин, шояд, қисмҳои туркӣ ва эронии (тоҷикии) аҳолӣ дар асл баробарҳуқуқ буданд.

В. В. Бартольд ба таърихи масъала чуқуртар назар карда, нишон медиҳад, ки чунин вазъият чи гуна ба амал омадааст. Олим қайд менамояд, ки аз ҳам ҷудо намудани унсурҳои туркӣ ва эронӣ дар Осиёи Миёна дар асрҳои аввали ислом хеле возеҳ буд. Ба сифати сабабҳои ҳифзи вазъияти муайян (статус — КВО) Бартольд мавҷудияти сарҳадоти нисбатан дақиқи шерозаи сукунати халқиятҳои туркӣ ва эрониро, ки зимнан, бо сарҳадоти минтақаҳои заминдорӣ ва чорводории кӯчиёна мутобиқат мекард ва инчунин муқобилияти байни сохторҳои гуногуни сиёсӣ, хилофати араб ва вилоятҳоеро, ки ба он тобеъ набуданд, мисол меоварад.

Зимнан, таъсири омили мазҳабӣ ба сохторҳои сиёсӣ собиқан ҳам диққати олимро ба худ ҷалб карда буд. Ин чиз бисёр муҳим аст, зеро дар шароити муайян шуури фарде, ки ба халқияти дорои маданияти сиёсӣ мансуб аст, ба дарки тааллуқ доштан ба умумияти фавқулоддаи этникӣ, аксаран мазҳабӣ, майл мекунад. Ин масъаларо В. В. Бартольд дар асарҳояш, ки ҳоло ҷанбаи классикӣ доранд — «Халифа ва султон», «Ғояи теократӣ ва ҳокимияти дунявӣ дар давлати мусулмонӣ» ба таври амиқ ва хеле ҷолиб таҳлил намудааст.

В. В. Бартольд дар бораи таносуби ҳокимият ва ислом муҳокима ронда, чунин ғояҳои асосии маданияти сиёсии олами исломиро ҷудо мекунад, ки одамонро на аз рӯи аломатҳои этникӣ, балки маҳз аз рӯи мазҳаб тақсим менамояд: хусусияти теократии ташкили сиёсии давлати мусулмонӣ, дар симои шахси ҳукмрон тавъам гардидани роҳбари сиёсӣ ва сардори ҷамоаи динӣ, тамоюлоти универсалистии ба ҳамагуна ҷамоатҳои дорои маданият ва сиёсат, ки ба дини бегона мансубанд, муқобил гузошта шудани ҷамоаи мусулмонӣ чун сохти воҳид таъкид карда мешавад.

Ҳамаи ин, бешубҳа дар байни эрониёни (тоҷикони) муслим ва туркони бутпараст девори баландеро ба вуҷуд оварда буд. Бо вуҷуди ин, қайд мекунад В. В. Бартольд, як қатор ҷиҳатҳо чунин муқобилгузориро ҳанӯз дар аввалин асрҳои қабули ислом вайрон мекарданд. Ин «ҳаракати туркон ба ҷануб ва аз тарафи эрониён ба вуҷуд оварда шудани ҷамоаҳои деҳқонӣ ва тиҷоратӣ дар шимол, ба таъсири ислом ва маданияти эронии мусулмонӣ, чи маданияти моддӣ ва чи маънавӣ, тобеъ шудани туркон ва ба таъсири забони туркӣ тобеъ шудани эрониён буд».

В. В. Бартольд нишон медиҳад, ки аз худи ҳамин айём сар карда умумияти ба худ хоси халқҳои тоҷик ва ӯзбек ба вуҷуд меояд. Дар

бораи он, ки аз асри X то худи давраи навтарин ҳокимияти сиёсӣ ба туркон тааллуқ дошт, сухан ронда, В. В. Бартольд қайд мекунад, ки ҳамаи ин ташкилаҳои сиёсӣ аз ҷиҳати забони давлатӣ ва маданият эронӣ (тоҷикӣ) буданд ва ин суханонро дар асоси шаҳодати як нафар муаррихи хевагӣ, ки қӯшуни бухороиро «тоҷикӣ» меномад, исбот менамояд. Олим таъкид мекунад, ки ин анъана дар амал дар тӯли мавҷудияти давлат дар Бухоро ҳифз гардидааст, зеро дар ҷумҳурии халқии Бухоро низ забони давлатӣ тоҷикӣ буд. Баъд В. В. Бартольд сабабҳои аз байн рафтани сарҳадоти этнографӣ ва ҷуғрофиро дар байни халқиятҳои туркӣ ва эронӣ (тоҷикӣ) таҳлил менамояд. Ба ақидаи ӯ, парокандагии маҳалли сукунати туркон аз сабаби гузариш ба ҳаёти муқимӣ ба амал омадааст. Бо баъзе донандагони Осиёи Миёна ва аз ҷумла бо шарқшинос В. П. Наливкин, ки майл бо кӯҳистон доштанро хислати тоҷикон медонист, баҳс карда, Бартольд чунин мешумурд, ки гузариш ба деҳқонӣ дар воҳидҳои камзамини Осиёи Миёна боиси ба кӯҳҳо танг намудани тоҷикон гардид. Ин факт дар тағьири истилоҳот, ки мансаби ҳукмронро ифода менамуданд, инъикос гардидааст. Агар дар кӯҳистон «шоҳ»-и эронӣ ҳифз шуда бошад, пас дар водиҳо аллакай «бек»-и туркӣ вуҷуд дошт. Тағьири навъи хоҷагӣ-маданӣ, чи ихтиёрӣ ва чи ба зӯрӣ, ба туркӣ шудани шаҳрҳо низ таъсир расонд. Бартольд мисоле меоварад, ки ба Андиҷон, ки дар охири асри XIII аз тарафи хонҳои муғул таъсис гардида буд, туркҳои қабила ва қавмҳои гуногун зӯран кӯчонда оварда шуданд, ки дар натиҷа Андиҷон дар охири асри XV шаҳри туркӣ шуда монд. Вале мантиқи Бартольдро дунбол намуда, қайд кардан лозим аст, ки тағьири қатии навъи фаъолияти хоҷагӣ-маданӣ, чун гузариш аз чорводории кӯчиёнӣ ба косибӣ ва тиҷорат, дар байни қисми хурди туркон ба амал омад, бинобар ин чунин марказҳои калони тамаддуни шаҳрӣ, монанди Бухоро ва Самарқанд, бештар тоҷикӣ боқӣ монданд. Бо вуҷуди ин, қайд мекунад В. В. Бартольд, мувофиқи принципҳои муайяни тақсимот, «Тақдири шаҳрҳо, сарфи назар аз ҳайати аҳолии онҳо, вобаста ба афзалияти ин ё он унсури этнографӣ, ки дар маҳалли ба шаҳр наздик воқеанд, ҳал карда мешавад».

Ҳамин тавр, мувофиқи ақидаи Бартольд, тақсимоти таърихан ба амал омадаи аҳолӣ «тоҷикон дар кӯҳистон», «ӯзбекон дар водӣ» ба тақсимоти соли 1924 таъсир расонид. Агар ҳам дар умури боқимонда сохтори сиёсии хонии Бухоро ҳангоми ташаккули тақсимоти нави маъмурӣ ба назар гирифта нашуда буд. Чунончи, Ҳисор, ки дар тӯли асрҳо маркази сиёсии кишвари бузурге буд, яке аз ноҳияҳои «вилояти Душанбе» гардид.

В. В. Бартольд чи тавр таърихан ба амал омадани таркиби халқиятҳои эронӣ ва туркиро нишон дода, дар хотима чунин ақидаи худро изҳор менамояд, принципе, ки асоси тақсимоти марзӣ-миллӣ қарор дода шудааст, аз рӯи пайдоиши худ сирф аврупоӣ буда, ба ҳеҷ ваҷҳ бо таърихи Осиёи Миёна, бо таърихи ташкилаҳои давлатии он робитае надорад ва ӯ огоҳ менамояд, ки ин принцип ба таърихи пешини давлатҳои Осиёи Миёна татбиқ карда нашавад, фактҳои таърихӣ мутобиқ ба қарорҳои навқабулшуда таҳриф нагардад.

В. В. Бартольд равшан медид, ки «монеаҳои ноаён» дар оянда ба ташаккули мӯътадили миллатҳо ва халқҳо дар ҷумҳуриҳои навташкил халал мерасонанд (ва халал ҳам расониданд), муносибатҳои байни онҳоро мураккаб месозанд ва шояд сабаби мушкилиҳои оянда гарданд. Вале, бо вуҷуди диди душвориҳо ва мураккабиҳои калоне, ки дар оянда дар роҳи интиқоми принципҳои бегона ба заминаи бегона, хусусан дар чунин кори нозук, монанди сохтмони давлатӣ дучор хоҳанд шуд, В. В. Бартольд ба ҳар ҳол бар алайҳи ин эътироз накардааст.

Ҳоло, баъди сипарӣ шудани беш аз шаст сол, мо метавонем то андозае натиҷаҳои ин таҷрибаи иҷтимоиро арзёбӣ намоем. Принципи миллии сохтмони давлатӣ, эҳтимол, бештар мутараққӣ аст, зеро таҷрибаи таърихи ҷаҳонӣ нишон медиҳад, ки дар ҳамаи давлатҳои сермиллат, ки дар асоси марзӣ ташкил гардидаанд, тамоюли худмуайянкунии миллӣ ба амал меояд (Ҳиндустон, Афғонистон, давлатҳои Африқо). Омили мазҳабӣ, бо вуҷуди аҳамияти зиёди худ, ҷои худро ба омили миллӣ вомегузорад.

Тақсимоти миллӣ-марзии соли 1924 бо вуҷуди пур аз низоъҳои миллӣ будани худ, ки ба иллати бегона будани худи принципи он ва ноқисиҳои гузаронидани он ба амал омадаанд, ба ҳар ҳол барои халқиятҳои Осиёи Миёна имконияти муттаҳидшавиро ба вуҷуд оварда, барои ташаккули миллатҳо замина муҳайё сохт.

Аз тарафи дигар, сарҳадоти ҳозираи байни ҷумҳуриятҳои Осиёи Миёна на ҳамеша бо ҷудоии таърихии сукунати халқҳои муқими онҳо мувофиқат мекунанд. Ин вазъият якҷоя бо усулҳои роҳбарии маъмурӣ-фармонфармоӣ (хусусан марказияти шадид), ки дар минтақа мустаҳкам реша давонда буд, ногузир боиси низоъҳои этникӣ шуда, он бо вазъияти душвори иқтисодии минтақа муғлақтар мегардад. Ба фикри мо, вазъиятро беҳтар кардан мумкин буд, агар ки нуктаҳои Платформаи КПСС оид ба масъалаи миллӣ ба роҳбарӣ гирифта шуда, ташкил намудани ноҳияҳои миллӣ ва шӯроҳои посёлкаҳо ва деҳоти миллӣ васеъ ба амал бароварда мешуд. Эҳтимол, ин ба шаҳрҳои сокинонашон миллатҳои дигар низ тааллуқ дорад. Чунин амалия дар таҷрибаи Давлати Шӯро вуҷуд дорад. Чунончи, моҳи апрели соли 1925 шаҳри Конибодом ба шумули ноҳияи назди он бо хоҳиши боисроронаи аҳолӣ дар ҳайати ҶШС Ӯзбекистон ноҳияи миллӣ эълон карда шуда буд. Барои қонеъ кунонидани эҳсосоти миллии гурӯҳҳои аҳолӣ, ки бо сабабҳои мухталиф аз ташкилаҳои давлатии худ берун мондаанд, таъсиси марказҳои мадании миллӣ ҷамъиятҳо ва созмонҳои ҳамдиёрон нақши калон бозида метавонистанд. Аввалин натиҷаҳои таъсиси онҳо ба ояндаи хуб доштани чунин роҳ шаҳодат медиҳанд.

Ба таҷрибаи солҳои бистум боз дар чунин амри муҳим, монанди тартиб додани харитаи комили этнографии минтақа, низ муроҷиат кардан лозим меояд. Ин кор дар остонаи тақсимоти миллӣ-марзӣ гузаронида шуда буд ва то андозае чун асоси он хизмат карда буд. Тартиб додани харита таҳти роҳбарии профессор Б. Л. Кун соли 1921 сар шуд, вале аз сабаби душвориҳои фавқулодда зиёд (набудани воситаҳо, кадрҳои соҳибихтисос, мубориза ба муқобили босмачиҳо, ки ноҳияҳои томро касногузар карда буданд) ба охир расонида нашуд. Дар солҳои баъд «ақидаи шахси бонуфузе» тартиб додани харитаро кори нолозим донист, ки ин беасос буд, зеро ин гуна харита ҳангоми баррасии низоъҳои марзӣ санади хубе мебуд. Соли 1921, дар айни авҷи ҷанги гражданӣ, Кун комиссияи илмиеро барои омӯхтани ҳаёти маишии аҳолии Туркистон ташкил намуд, ки он ба масъалаи таносуботи туркӣ-эронӣ, бо дарки комили аҳамияти хоси онҳо барои халқҳои Осиёи Миёна, таваҷҷӯҳи калон зоҳир намуд.

Дар тӯли солиёни зиёди беэътиноӣ ба ҷиҳатҳои миллӣ, ки бо шиорҳо дар бораи дӯстии халқҳо рӯпӯш карда мешуд, бисёр дилмондагиҳо ва даъвоҳои мутақобил ғун шуданд. Зимнан, бо вуҷуди аз ҳад нохуш будани масъалаҳои бамиёномада, сабабҳои асосии онҳо аксаран пардапӯш карда мешуданд ва онҳо нафақат барои оммаҳои васеъ, балки барои олимон ҳам норавшан буданд. Ба фикри мо, дар қатори тадбирҳои дигар, омӯзиши васеи масъалаи муносибатҳои мутақобилаи халқҳои Осиёи Миёна барои ба даст овардани ҳусни тафоҳум, суботи оқилона мусоидат хоҳад кард.

# РЎЗНОМА ВА ТАШАККУЛИ ТАФАККУРИ ИҚТИСОДӢ

**Бозсозии механизми хоҷагидорӣ бидуни тағйироти шуури одамон зимни демократонӣ, бе иштироки амалии шахсии онҳо дар раванди истеҳсолот ва тақсимоти маҳсули меҳнат натиҷаҳои дилхоҳ намебахшад. Бинобар ин партия программан ислоҳоти иҷтимоию иқтисодиро пеш гузошта, инсон ва манфиат, мақсаду мароми онро омили асосӣ шуморид ва дар айни замон вазифа гузошт, ки он ба идоракунии хоҷагии халқ ва хоҷагидорӣ фаъолона ҷалб карда шавад. Аммо ин танҳо дар сурати баланд будани савияи шуури ҷамъиятӣ ва қисми таркибии он — шуури иқтисодӣ имконпазир аст. Матбуот воситаи пуртаъсири дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати бозсозӣ, минбари ақидаву услубҳои пешқадами кор, эрсаи ба ҳам бархӯрдани ақидаҳои мухталиф гардад. Дараҷаи иштироки омма ба раванди навкунии иқтисодиёт ба он хеле вобаста аст, ки воситаҳои оммавии ахборот масъалаҳои иқтисодиро то чи андоза пурра, босалоҳият ва мақсаднок тафсир менамоянд.**

АМАЛИЯИ инъикоси масъалаҳои иқтисодиро дар мисоли рўзномаи «Ленинабадская правда» нишон медиҳем. Барои муайян намудани вазъ ва тамоюли ташаккули шуури иқтисодии коркунони саноат зимни рўзномаи мазкур таҳқиқоти социологӣ гузаронда, коллективҳои ҳафт корхонаи саноатии шаҳри Ленинобод, яъне ҳар як корхонаи чорум пурсида шуд. Дар байни кормандони роҳбарикунандаи комитети вилоятии партия, комиҷроияи вилоят, ду комитети шаҳрии партия ва комиҷроияи шаҳрӣ «Анкетаи мумайиз» паҳн намуда, ба воситаи он самти тарғиботи иқтисодӣ ва роли рўзнома дар такомули донишҳои иқтисодӣ, паҳн намудани таҷриба муайян карда шуд.

Саволнома чор гурўҳи саволҳо дошт. Гурўҳи якум имкон дод, ки муносибати одамон ба донишҳои иқтисодӣ, шавқу ҳаваси онҳо ба самтҳои муайяни тарғиботи иқтисодӣ муқаррар карда шавад. Гурўҳи дуюми саволҳо барои арзёбии мақолаҳои чопшуда имкон дод: дар рўзнома кадом мавзўъҳо доимӣ, гоҳ-гоҳ, кам дарҷ мешаванд ё тамоман дарҷ намешаванд, оё сифати мақолаҳои рўзнома хонандагонро қонеъ кунонда метавонад, кадом муаллиф (муаллифони ихтисосманд дар назар дошта мешавад) диққати хонандагонро ба худ ҷалб менамояд. Гурўҳи сеюми саволҳо проблемаҳоеро равшан кард, ки ҳалли онҳо дар иқтисодиёти вилоят ҳатмист, гурўҳи чорум ба тавсифи иҷтимоии шахсони ҷавобдиҳанда бахшида шуда буд.

Ҳайати пурсидашудагон асосан аз кормандони соҳибихтисос, таҷрибаноки дорои маълумоти миёна ё миёнаи махсус иборат буд. Инҳо асосан кормандони звенои расмии (гоҳо ғайрирасмии) сардорикунанда: идоракунандаи структураи коллективи меҳнатӣ буданд. Бинобар ин тасодуфӣ нест, ки 96 фоизи онҳо хонандагони мавзўъҳои иқтисодӣ ва 93 фоизашон шахсоне мебошанд, ки донишҳои иқтисодиро дар кори амалӣ истифода мебаранд.

Қисми зиёди кормандон изҳор намуданд, ки ба мақолаҳои оиди кори корхонаҳо дар шароити нави хоҷагидорӣ (ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағгузорӣ ва худхароҷотбарорӣ), оиди фароҳам овардани шароити меҳнати сермаҳсул, ҷорӣ кардани шаклҳои нави хоҷагидорӣ (пудрати иҷоравӣ, кооперация, ҳисоби хоҷагии ҳудудӣ) шавқу ҳаваси калон доранд.

Баландшавии дараҷаи ахбороти иқтисодӣ ва фаъолияти корман-

ди истеҳсолот на ҳамеша бо ҳам мутобиқ меояд, аммо афзоиши рағбат ба дониш ва донишандўзиро омили муҳими ташаккули тафаккури иқтисодӣ шуморидан лозим аст. Вале ин ҷо дар бораи ғайриқаноатбахш будани тарғиботи иқтисодӣ бо тамоми асос сухан ронданмумкин аст. Масалан, 30,4 фоизи шахсони пурсидашуда ба масъалаи шаклҳои нави хоҷагидорӣ шавқ доранд. Аммо фақат 10 фоизи хонандагон аз саҳифаҳои рўзномаи «Ленинабадская правда» дар ин бора каму беш мақола дарёфт намуда хонда метавонанд. Ба саволи «Оё сифати мақолаҳои иқтисодии газета қаноатманданд?» танҳо 6—8,5 фоизи пурсидашудагон ҷавоби мусбат доданд. Онҳо гуногунии маводҳо, пайдарҳамӣ, шаклҳои пешкашшавии онҳоро қайд карданд. 31 фоизи пурсидашудагон ба мақолаҳо баҳои танқидӣ дода, тарзи номукаммал, кўҳна ва номушаххас, ғайриобъективӣ ва камтаҳлил навишта шудани онҳоро нишон доданд. Ба саволи «Оё мақолаҳои иқтисодии рўзномаи «Ленинабадская правда» аҳамияти амалӣ доданд» 42 фоизи кормандони идоракунӣ ҷавоби мусбат доданд ва соҳаи истифодаи онҳоро номбар карданд: ҳангоми таҳияи маърўзаҳо, таҳлили вазъи иқтисодиёти вилоят, паҳн кардани таҷриба, таълим. Коркунони корхонаҳо мавзўҳоеро ба ҷумлаи мавзўҳои ҷолиби диққат марбут донистанд, ки бо кори корхонаҳо дар шароити нави хоҷагидорӣ, проблемаҳои иҷтимоию иқтисодии ҳаёти дохилии корхонаҳо ва муносибатҳои мутақобили аъзоёни коллективҳо бо масъалаҳои симои маънавӣ, сифатҳои корӣ ва касбии роҳбарон алоқаманданд. Пурсиш ҳадди манфиатҳои хонандагонро муайян намуд, имкон дод, ки роҳҳои такомули тарғиботи иқтисодӣ муқаррар карда шаванд.

КПСС ба фаъолияти матбуот диққати калон медиҳад. Ба ин вохўриҳои роҳбарони партия ва давлат бо намояндагони воситаҳои оммавии ахборот шаҳодат медиҳанд. Дар яке аз чунин вохўриҳо, ки дар моҳи январи соли 1989 баргузор гардид, М. С. Горбачёв гуфт: «Мо бояд механизмҳоеро ба вуҷуд оварем, ки онҳо зимнан тавассути дар ҳамаи ин равандҳо ширкат варзидани симои асосии амалкунанда— халқ танзим шаванд».

Ба вуҷуд овардани ин гуна механизмҳо, бахусус дар соҳаи иқтисодиёт, бидуни моҳияти дигаргуниҳои рухдиҳандаро дарк намудани меҳнаткашон аз имкон берун аст. Фаъолияти КПСС дар бобати ташаккул додани тафаккури нави иқтисодӣ аз рўи он тавсиф карда мешавад, ки оё он барои ҷамъбаст ва дар амалия ҷорӣ кардану муайян намудани самти «зарбаи асосӣ» қобил аст. Ҳамаи ин дар ҳар марҳалаи навсозӣ муносибатҳои эҷодӣ, истифодаи шаклҳои нави корро тақозо менамояд.

Ба ҳамин муносибат мушоҳидаи он муҳим аст, ки комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо кори худро чи тавр аз нав месозанд. Масалан, ҳуҷҷатҳое таҳлил карда шуданд, ки роҳбарии комитети партиявии вилояти Ленинободро тавассути рўзномаи «Ленинабадская правда» ба иқтисодиёти вилоят тавсиф менамоянд. Аз маълумотҳои ҳосилгардида хулоса баровардан мумкин аст, ки кори идораи рўзномаро чораҳои пешакӣ, клубҳои мубоҳисавӣ, вохўриҳои «мизи мудаввар» ва дигар шаклҳои мубодилаи афкор, фактҳо ё проблемаҳои бо дигар масъалаҳо алоқаманд муайян мекунанд. Дар баъзе маводҳо имконияти баҳсу мунозираҳои минбаъда, плюрализми афкор ҷой дорад. Аммо, мутаассифона, мақолаҳое низ кам нестанд, ки аз рўи нақшаи давраи рукуд навишта шудаанд.

Мавзўи ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ фикру мулоҳизаҳои бисьёреро ба вуҷуд овард. Маводҳое, ки зери рубрикаи «Корхонаи ҳисоби хоҷагӣ» дарҷ шудаанд, як қатор мақолаҳои доир ба заводи «Автозапчасти» Қонибодом — филиали заводи автомобили Горькийро дарбар мегиранд («Вақти фикри солим», «Бидуни баробарҳақдиҳӣ», «Бе

дастури тайёр»). Дар онҳо кори бурги баҷоовардаи ташкилотҳои партиявии вилоят доир ба такомули шуури меҳнаткашон, муносибатҳои истеҳсолӣ ифода ёфтааст. Рӯзнома дар ин мақолаҳо дар бораи бозсозии механизми дохили хоҷагӣ, ҷустуҷӯи коллективи меҳнатӣ бо сардории комитети партиявӣ, дар бораи он, ки завод дар тӯли ду сол чи тавр ба қатори корхонаҳои даромаднок мустаҳкам ҷой гирифт, нақл мекунад.

Дар саҳифаҳои рӯзнома масъалаҳои демократонии муносибатҳои истеҳсолӣ низ инъикос ёфтаанд. Ба самараи шаклҳои нави ин муносибатҳо аз рӯи иштироки меҳнаткашон дар корҳои корхона, роли роҳнамоии комитети партиявӣ баҳо дода мешавад. Аммо захираҳои гузориш ва ҳалли ин гуна проблемаҳо ҳоло пурра ба кор андохта нашудаанд. Худи роҳбарони партиявӣ ҳам аз минбари рӯзномаи «Ленинабадская правда» суст истифода мебаранд. Пурсиши социологие, ки дар байни кормандони роҳбарикунанда гузаронда шудааст, нишон дод, ки сабаби бо матбуот алоқа надоштани онҳо серкории аз ҳад зиёд мебошад (10 фоизи пурсидашудагон). 42 фоизи пурсидашудагон изҳор намуданд, ки хоҳиши дар саҳифаҳои рӯзнома баромад кардан доранд.

Такомули таъсири партиявӣ ба воситаҳои ахбороти оммавӣ тақозо менамояд, ки комитетҳои партиявӣ услубҳои илмии роҳбариро аз бар намуда, аз журналистика, фаъолияти коллективҳои редакционӣ ва маълумотҳои доир ба хонандагон бохабар бошанд. Танҳо дар ҳамин маврид комитетҳои партиявӣ барои беҳтар намудани кори рӯзномаҳо ёрии амалии салоҳиятнок расонда метавонанд. Бояд эътироф кард, ки комитетҳои партиявӣ ин гуна ахборотро надоранд, онро бе тадқиқоти социологӣ, ки симои иҷтимоии хонандаро нишон медода бошад, гирифта наметавонанд.

Бо вуҷуди ин ҷустуҷӯи шаклҳои равобит бо хонандагон давом дорад. Яке аз онҳо ҷашнгирии Рӯзи матбуот мебошад. Идораи рӯзномаи тоҷикию ӯзбекии «Ҳақиқати Ленинобод» ва комитети вилоятии телевизиону радио дар боғи шаҳрии маданият ва истироҳат «Фестивали матбуот—89»-ро якҷоя гузарониданд. Сокинон ва меҳмонони маркази вилоят имконият пайдо карданд, ки бо фаъолияти ин воситаҳои оммавии ахборот шинос шаванд, мубодилаи афкор гузаронанд. Баъд бисьёр масъалаҳо дар саҳифаҳои рӯзнома инъикос карда, дар телевизион намоиш дода шуданд.

Қори ташкилии комитети партиявӣ оид ба мустаҳкам намудани ҳамкории редакцияҳо бо коллективҳои меҳнатӣ, ки дар шакли мусоҳибаи «мизи мудаввар», рӯзҳои мактубҳои кушод ва ғайра гузаронда мешаванд, таъсири баромадҳои рӯзномаро зиёд менамояд. Алоқаи доимии рӯзнома бо шӯъбаҳои соҳавии комитети вилоятии партия дар шароити бозсозии структураи комитети партиявӣ боз ҳам мустаҳкам гардид. Масалан, дар идораи рӯзнома бо роҳбарони ин шӯъбаҳо мулоқотҳо гузаронда мешаванд. Дар ин мулоқотҳо бо тамоми коллективи эҷодӣ сӯҳбатҳои завқовар ба амал меоянд. Ин имкон медиҳад, ки проблемаҳои иқтисодӣ амиқтар муайян карда шаванд.

Дар баробари ин рӯзномаи «Ленинабадская правда» нақшаи мукаммали дарозмуддати инъикоси проблемаҳои иқтисодиро надорад. Редакция мувофиқи планҳои кварталӣ кор мекунад. Аз ҳамин сабаб кори он номунтазам, номавзун ва як андоза маъракавор аст.

Вале дар хусуси он мавзӯъҳое низ сухан рондан лозим, ки худи журналистон менависанд ва ғайрирасмӣ ба зиммаи онҳо гузошта мешаванд. Чунончи, муддати даҳ сол аст, ки масъалаи сифати маҳсулот, идораи сифат давом мекунад. Дигар мавзӯъҳои рӯзномаро низ номбар кардан мумкин аст, ки журналистони алоҳида инъикос мекунанд. Аммо редакция плани пешомадноки бо программаи тараққиёти

иҷтимоию иқтисодии вилоят алоқамандеро надорад, ки якҷоя бо комитети партиявии вилоят таҳия шуда бошад. Планҳои кварталиро кормандони рӯзнома тартиб медиханд, иштироки комитети вилоятии партия бошад, факт бо баъзе иловаҳо ва аҳён-аҳён дар шӯъбаҳо муҳокима кардан маҳдуд мешавад.

Ба ақидаи ман, ин гуна амалия ҳоло ба талаботи даврaи бозсозӣ ҷавоб дода наметавонад. Ба кори планкашӣ бояд ҳам коллективҳои редакционӣ ва ҳам комитетҳои партиявӣ муносибати нав кунанд. Дар айни замон аз қолаби кӯҳнаи худи ҳуҷҷати ташкилӣ, ки ҳоло амал мекунад, даст кашидан лозим аст. Моҳиятан ин номгӯи оддии он рубрикаҳо ва сармақолаҳое мебошад, ки дарҷашон зарур аст.

Самту вақти таъмини идеологии ислоҳоти иқтисодиро аниқтар муайян карда, программаҳои мақсаднокн комплексӣ бояд тартиб дод, ки онҳо мутобиқати ҳамкории таъсисотҳои мухталифи системаи идеологию иҷтимоӣ ва воситаҳои ахбороти оммавиро таъмин намоянд.

Вале ягон программа, ҳатто программаи нағз ҳам, бидуни кадрҳои салоҳиятноки журналистӣ иҷро нахоҳад шуд. Барои журналисте, ки дар мавзӯъҳои иқтисодӣ менависад, донистани раванду қонунҳои иқтисодӣ бояд қоидаи ҳатмӣ бошад, вай масъалаҳои иқтисодиро аз ҷиҳати илмӣ таҳлил карда тавонад ва фаъолии сиёсӣ ва иҷтимоии хешро дар амал нишон диҳад.

Ин такомули маълумоти иқтисодии кормандонро тақозо менамояд, ки масъалаҳои сохтмони хоҷагиро инъикос менамоянд. Мутаассифона, солҳои охир ягон журналисти рӯзномаи вилоятӣ аз рӯи мавзӯи иқтисодӣ ба курсҳо ё семинари баланд бардоштани ихтисос фиристода нашудааст. Системаи такмили ихтисоси коркунони матбуот ҳатто дар миқёси республика вуҷуд надорад. Дар бораи системаи аз нав тайёр кардани журналистони соҳавӣ ҳоҷати гап ҳам нест.

Ислоҳоти иҷтимоию иқтисодӣ андӯхтану нав кардани донишҳои иқтисодиро тақозо менамояд. Бинобар ин маълумоти муттасили иқтисодӣ барои журналисти ихтисосманд хеле муҳим аст. Дар шароити интенсивонии иқтисодиёт суханҳои зерини Ф. Энгельс аҳамияти махсус пайдо мекунанд: «... Вақте ки ҳамфикронро ба тарафи худ ҷалб кардан мехоҳӣ, як худи сухандонӣ кам аст: лозим меояд, ки масъала асоснок ва ба он муносибати назариявӣ, яъне билохира муносибати илмӣ карда шавад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 18, саҳ. 532). Талаботи ҳозира нисбат ба дараҷаи илмии тарғиботи иқтисодӣ заурати пурзӯр кардани кори тадқиқотӣ, ҷустуҷӯро дар кори роҳбарии партиявӣ ба миён меоварад.

Бояд эътироф кард, ки шаклу услуби роҳбарии партиявӣ ба воситаҳои оммавии ахборот ба талаботи ҳозира мувофиқ нестанд. Қабл аз ҳама афкори ҷамъиятӣ мунтазам ва мақсаднок омӯхта намешавад. Дар назди комитети вилоятии партия дар асосҳои ҷамъиятӣ гурӯҳи тадқиқоти социологӣ ташкил карда шудааст. Аммо ҳар як кори оммавӣ, аз ҷумла пурсиш ҳам, вақту хароҷоти моддӣ, бештар аз ин ихтисосмандии коркунонро тақозо менамояд. Бинобар ин ба социология ҷиддӣ муносибат кардан лозим аст.

Умуман ба комитети вилоятии партия коркунони штатии соҳаи социология ва базаи моддии дахлдор заруранд. Маҳз аз рӯи натиҷаҳои тадқиқоти социологӣ плани дарозмуддати чорабиниҳои тарғиботиро тартиб дода, самтҳои асосии ин корҳо ва программаҳои пешомадноки тараққии иқтисодиёт, тарбияи маънавӣ, ҳуқуқӣ, маданиии аҳолиро муайян кардан мумкин аст.

Ю. ЯЦЕНКО,
шореҳи иқтисодии рӯзномаи
«Ленинабадская правда».

# РЎЗНОМАИ БИСЬЁРТЕЪДОД БА ЧӢ ҚОБИЛ АСТ

Рўзномаи бисьёртеъдод имкониятҳои калон дорад, ки ба ҳаёти коллектив таъсир расонда, шуури мардумро ташаккул диҳад, вале ин имкониятҳо ҳанӯз пурра истифода бурда намешаванд. Вай ба бозсозии таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ низ таъсир расонда метавонад. Мо қарор додем инро дар мисоли рўзномаи «Бофанда»-и Иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе нишон диҳем.

Чунон ки маълум аст, на дар ҳама ҷо рўзномаи бисьёртеъдод мавҷуд аст. Дар он ҷое, ки ин рўзнома чоп мешавад, бидуни шубҳа барои таъсир расондан ба тамоми рафти таълим имкониятҳои калонтар муҳайё мегардад. Мухбирномаи «Шўрои методӣ таҷриба меомўзад»-ро (№ 5,2 феврал), ки рўзнома соли 1989 бо он ба масъалаи бозсозии таълими сиёсӣ шурўъ намуд, яке аз материалҳои асосӣ шуморидан мумкин аст. Дар он кори таблиғотчиёни истеҳсолоти ресандагии № 2 ва муассисаҳои томактабии кўдакон Н. С. Перфильева ва С. М. Ҷўраева мавриди баррасӣ ва таҳлил қарор ёфта аст. Н. Перфильева дар системаи таълими сиёсӣ чанд сол боз машғулият гузаронда, мавзўъҳоро дар шакли оммафаҳм баён менамояд, ба муҳокимаи масъалаҳо шунавандагонро ҷалб мекунад. Ва, албатта, ҳайати сомеон ба назари эътибор гирифта мешавад. Сомеони машғулиятҳои ў асосан коргарон мебошанд. Бинобар ин таблиғотчӣ мекўшад мавзўъҳои машғулиятро бо истеҳсоли маҳсулот, технологияи истеҳсолот, таъмини маводи ёрирасон, ҳавасмандии моддӣ барин мафҳумҳо алоқаманд гардонад.

С. Ҷўраева бошад, машғулиятҳоро дар шакли мубоҳиса, сўҳбат ва семинарҳо мегузаронад. Ҳар ду таблиғотчӣ ҳам бисьёр вақт барои кўмак ба кабинети маорифи сиёсии назди комитети партиявии иттиҳодия муроҷиат намуда, дар Рўзҳои таблиғотчиён ширкат меварзанд.

Аъзоёни шўрои методӣ аз хусуси камбудиҳо низ ошкоро сухан мегўянд: бозсозии таълим суст ҷараён ёфта, мазмуни он ҳанўз ба талаботи айём мувофиқат намекунад. Дар мақола ҳамин нукта чун яке аз сабабҳои асосӣ нишон дода шудааст, ки роҳбарии партиявӣ ба ин соҳаи муҳими кори идеологӣ хеле суст гардидааст. Ин эродест ба унвони бисьёр котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ.

Шўрои методӣ роҳҳои минбаъд такмил додани шаклу усулҳои омўзиши назарияи марксистӣ-ленинирo муайян намуда, тавсия дод, ки таҷрибаи таблиғотчиёни беҳтарин Н. Перфильева ва С. Ҷўраева дар дигар мактабҳои системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ интишор гардонда шавад.

«Маҳорат ва ҷустуҷўи таблиғотчиён — ба фаъолгардонии омили инсонӣ» — чунин сарлавҳа гузошта шудааст ба як саҳифаи рўзнома аз 14 апрель. Дар ин саҳифа хонанда бо материалҳо дар бораи таҷрибаи кори таблиғотчиён Т. И. Трунова, Г. Г. Ҳамидов, П. Г. Пивоваров, В. Ю. Шедина, инчунин бо мақолаи бахшида ба фаъолияти шўрои методӣ шинос шуда метавонад. Муаллифон ба симои таблиғотчӣ, хоста гирифтан ва тайёр намудани кадрҳо диққати асосӣ дода, қайд мекунанд, ки самаранокии машғулиятҳо аз бисьёр ҷиҳат ба дарьёфт намудани роҳҳои робитаи амалӣ бо сомеон вобаста аст. Дар материалҳои чопшуда ҳам таҷрибаи мушаххаси ташкили таълим ва кор бо

таблиғотчиён дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ҳам танқиди камбудиҳои кор ҳастанд.

Мақолаи Н. Завқиев «Ба дараҷаи баланди идеявӣ» (№ 9, 7 марти соли 1989) ба омӯзиши иқтисодӣ бахшида шудааст. Дар он гуфта мешавад, ки дар иттиҳодия 69 мактаб ташкил дода шудааст, ки онҳо қариб 1500 касро фаро мегиранд. Шӯрои методӣ, ки сардори он ҷонишини директори генералии иттиҳодия С. Тынчеров мебошад, ба рафти таълим назорат мекунад. Дар ҳамин мактабҳо машғулиятҳо мунтазам гузаронда мешавад. Таблиғотчиён аз ҷумлаи коркунони инженерӣ-техникӣ ва мутахассисон хоста гирифта шудаанд. Аксарияти онҳо назарияро бо амалия, бо корҳои коллективи хеш узван пайваст менамоянд.

Аз рӯи инсоф бояд гуфт, ки соли гузашта ғайр аз мухбирномаҳои баррасишуда, дар саҳафоти рӯзнома «Тавсияҳои методӣ ба муносибати хотима ёфтани соли таҳсили 1988—1989 дар системаи таълими сиёсӣ», инчунин ба ёрии муаллимони таълими истеҳсолию иқтисодӣ мақолае таҳти сарлавҳаи «Таҷрибаи кори сардори цехи дуюми истеҳсолоти бофандагии № 2 Ҷуғалиев Ғайрат» дарҷ гардиданд. Чунин мақола дар рӯзномаи бисьёртеъдод, метавон гуфт, танҳо дар мавриде дуруст аст, ки агар вай чандон ба таблиғотчӣ не, балки бештар ба сомеон нигаронида шуда бошад. Материалҳои барои таблиғотчиёнро бошад, тавассути кабинети маорифи сиёсӣ комилан бо адади зиёд чоп ва интишор кардан мумкин аст. Вале ин маводи ёрирасон мутлақо ҷои мақолаву мухбирномаҳо, лавҳаю хабарҳоеро гирифта наметавонанд, ки онҳо аз хусуси чи сон ба соли нави таҳсил омода шудани ташкилотҳои партиявии иттиҳодия, беҳтарин таблиғотчиён, мусоҳиба бо сомеон нақл мекунанд. Бигузор онҳо ҳаҷман хурд бошанд, зеро дар рӯзнома консультацияҳо назар ба мақолаҳои асосии роҷеъ ба ин проблема ҷои бештарро мегиранд.

Мухбирномаҳои баррасикардаамонро ё коркунони штатии редакция ё худ аъзоёни шӯрои методӣ навиштаанд. Қамбудии асосии рӯзнома, ки диққати касро ба худ ҷалб менамояд, набудани баромади худи сомеон — бофандаҳо, ресандаҳо, пардозчиён ва амсоли инҳо мебошад. Қамбудии дуюм, номунтазамии маводи чопшаванда аст, ки принципан ин фаҳмост. Дар бораи таблиғотчӣ тайёр кардани материал ва алалхусус материали таҳлилӣ дар бораи кори семинар ё мактаб осон нест, ин кори якрӯзаву дурӯза ҳам намебошад. Як роҳи халосӣ ҳаст: ин роҳ амалиёти якҷояи ба нақша гирифташудаи редакция бо кабинети маорифи сиёсӣ, шӯроҳои методӣ, ва, албатта, бо комитети партиявӣ мебошад.

Барои чӣ пеш аз оғози соли нави таҳсил плани муштараки тематикии чопи мақолаҳои рӯзномаро бо назардошти давраҳо ва мутобиқати оқилонаи маводи ахборотӣ ва проблемавӣ тартиб дода, муаллифони дахлдор, асосан таблиғотчиён, роҳбарони мактабҳо ва сомеон, инчунин муаллифони штатиро вобаста намуда, мавзӯи машғулиятҳо ва мӯҳлати гузарондани онҳоро нишон додан мумкин нест? Хуб мебуд, ки ба ҳайати таҳририя шахси ба баёни масоили таълими сиёсию иқтисодӣ масъул дохил карда шавад, то ки вазифаи ӯ аз мутобиқгардонии амалиёти муштарак иборат бошад.

Рӯзномаи «Бофанда» кори зиёдеро ба ҷо оварда метавонад. Вале барои ин ба вай кӯмаку диққат ва пеш аз ҳама кӯмаки комитети партиявӣ лозим аст. Ҳозир дар бораи афзун гардондани самараи кори рӯзномаи бисьёртеъдод фикр кардан бағоят муҳим аст. Рӯзнома дар ҳар коллектив дар мубориза барои бозсозии тамоми соҳаҳои ҳаёти он, аз ҷумла кори идеологӣ низ, ёрдамчии боэътимод шуда метавонад ва бояд шавад.

А. ДАВРОНОВ

*Қайдҳои мубоҳисавӣ оид ба як китоб*

# ҲИЗБ ВА ИДЕОЛОГИЯ: ҚОЛАБҲО, ВОҚЕИЯТ

БОЗСОЗӢ ва ташаккули тафаккури нав бидуни инкори догматизм кӯҳнапарастӣ, таҷдиди назар кардани шаклу усулҳои кӯҳна, барқарор намудани ҳақиқат дар кори ҳозираи ғоявӣ маҳол аст. Вале то вақтҳои охир тадқиқоти ҷамъбастие набуд, ки дар он манзараи томи фаъолияти ташкилоти ҳизбии ҷумҳурият инъикос ёфта бошад. Аз ин лиҳоз ба аҳамияти китоби И. Қаландаров «Кори идеологии Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон дар солҳои 1976 — 1988» («Ирфон», 1989) шубҳае нест.

Таҷрибаи таърихии Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон бояд барои муайян намудани шаклу усулҳои кори ғоявию тарбиявие мадад расонад, ки ба вазифаҳои имрӯза пурра мувофиқ бошанд. Дар айни замон дар давраи тадқиқкардаи муаллиф дар ҷумҳурият баробари таҳрифи ҷиддии меъёрҳои социалистии хоҷагидорӣ, принципҳои ленинии хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо дар кори ғоявӣ, сиёсию тарбиявӣ камбудиҳои ҷиддӣ низ ҷой доштанд. Бинобар ин комилан дуруст аст, ки дар китоб ба пажӯҳиши роҳҳои «бартараф кардани камбудиҳое, ки чанде пеш дар фаъолияти ғоявию тарбиявии ҳизб роҳ дода шуда буданд» (саҳ. 4), ба ибрози рӯйдодҳои рукуд, ки ба ташаккули механизми боздории кори ғоявӣ мусоидат мекард, диққати калон дода шудааст. Муаллиф, ба назари мо, ин корро ба осонӣ ба ҷо овардааст, зеро ӯ дар ҳамин давра роҳбари яке аз шӯъбаҳои ғоявии КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон буд.

Албатта, китоби тақризшавандаро аз мавқеи ҳозира танқид кардан ноҳақ мебуд, зеро анҷумани XXVII ҲКИШ, Конференцияи XIX ҳизбии умумииттифоқ ва пленумҳои КМ ҳизб самтҳои дахлдори бозсозии кори ғоявиро муқаррар намуданд. Аммо муаррихони илми ҳизбӣ, файласуфон, ҳуқуқшиносон, иқтисодшиносон, иҷтимоиётшиносон ҳоло ба бисьёр проблемаҳои кори ғоявию тарбиявие, ки раванди воқеаҳои замони ҳозира ба миён гузоштааст, ҷавоб надодаанд, ин ба муаллифи рисолаи тақризшаванда низ пурра дахл дорад, агарчи ӯ, бешубҳа, доир ба ҷамъбаст намудани таҷрибаи назариявӣ ва амалии фаъолияти ғоявии ташкилоти ҳизбии ҷумҳурият кори фоиданокеро ба ҷо овардааст. Қабл аз ҳама аз рӯи масъалаи таҳқиқшаванда истифода гардидани мероси ғоявию назриявии ленинӣ, ҳуҷҷатҳои ҳизбию архивӣ, рақамҳо диққатро ба худ ҷалб менамоянд. Аз ин лиҳоз, боби якум — «Фаъолияти ғоявии Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон ва фаъолии омили инсон дар шароити такомули социализм» аҳамияти калон дорад. И. Қаландаров аз рӯи маводҳои амалӣ идеологияро чун системаи ақидаю ғояҳое таҳлил карда баромадааст, ки онҳо аз мавқеи онҳо муносибати одамон ба воқеият, ба ҳамдигар, ба рӯйдодҳо ва талошҳо эҳсос ва арзёбӣ карда, ҳадафҳои хеш, ки мақсадашон ё ҳимоя, ё рафъи муносибатҳои мавҷудаи ҷамъиятист, мулоҳиза карда мешаванд (ниг. саҳ. 19). Ӯ қайд менамояд, ки афзоиши роли фаъолияти ғоявии ҳизб чун «қонунияти такомули ҷамъияти социалистӣ, ки аз хусусияти равандҳои объективии иқтисодӣ, иҷтимоию сиёсӣ ва маънавӣ, аз талаботи пешрафти минбаъдаи он бармеояд» (саҳ. 29), беш аз пеш зоҳир мегардад. Вале мо на ба ҳамаи хулосаҳои муаллиф рози-

ем. Масалан, чунин тезис боиси норозигӣ мегардад, ки Ҳизби Коммунистӣ — лашкари бузурги муборизони навсозӣ ва бозсозии инқилобии ҷамъият мебошад, аъзоёни ҳизби ленинӣ аз рӯи эҳсоси масъулият ва вазифаи хеш дар назди синфи коргар, ҳамаи меҳнаткашон муттаҳид гардиданд (саҳ. 37—38). Дар шароити кам шудани нуфузи ҳизб, аз он баромадани як идда коммунистон даъвои он, ки коммунистон муборизони бозсозӣ мебошанд, фақат ибораи зебо асту бас. Бозсозӣ дар сурате ғалаба карда метавонад, ки агар ҳар як аъзон бошуури ҷамъият ба ғояҳои он чуқур сарфаҳм рафтаву ба зарурати он боварӣ ҳосил намояд.

Баррасии масъалаи роҳбарии партиявӣ ба тарбияи интернационалии меҳнаткашон ҷолиб аст. Муаллиф доир ба алоқаҳои доимо мустаҳкамшавандаи иқтисодии ҷумҳуриятҳои бародар мисолҳо овардааст. Чунончи, ЧШС Тоҷикистон, ки солҳои аввали мавҷудияти худ ба ташаккули нерӯи иқтисодии мамлакат қариб таъсире намебахшид, ҳоло ба фонди умумиттифоқ нахи пахта, дастгоҳҳои автоматии бофандагӣ, газворҳои пахтагин ва шоҳиворӣ, ҷӯроб, пашм, яхдон, равғани растанӣ, консерва, мева, ангур, зироатҳои полизӣ ва ғайра медиҳад. Дар навбати худ вай аз ноҳияҳои дигари иқтисодии мамлакат таҷҳизот ва муҳаррикони электрӣ, трактору автомошинҳо, таҷҳизоти оҳангарию манганҳо ва кранҳои борбардору воситаҳои боркашонӣ, асбобҳо, филузот ва ғайра мегирад.

Оё ба муаллиф баррасӣ кардани ҳамаи масъалаҳои роҳбарии ҳизбӣ ба тарбияи интернационалӣ бо назардошти ҷабҳаҳои иқтисодӣ ва сиёсии ин проблема, сатҳи шиддат, шакл, тарзу усулҳои татбиқи он дар шароитҳои мушаххаси таърихӣ муяссар гардидааст? Ба назари мо, на ҳамаи онҳо муяссар шудааст. И. Қаландаров ба баъзе асарҳои соҳаи проблематикаи мазкур муроҷиат намуда, қайд менамояд, ки камбудиҳои асосии онҳо таҳлил нашудани ягон зуҳуроти манфӣ ва фактҳои тараққиёти ҷамъият, ошкор нагардидани механизми монеа мебошад... (саҳ. 11), вале дар айни замон, худи ӯ ин корро ба ҷо намеоварад. Дар китоби ӯ дарки амиқи механизми монеаи соҳаи муносибатҳои байналмилалӣ ва ҳамчунин пешомадҳои такомули ин муносибатҳо инъикос наёфтаанд. Ин ҷо сухан на дар бораи камбудиҳои дар китоб номбурда, на дар бораи тазодҳои «соф миллӣ» ва зуҳуроти манфӣ, балки дар бораи маҷмӯи сабабҳои дорои хусусиятҳои объективӣ ва субъективӣ меравад. Сабабҳои субъективии равандҳои манфии масъалаи миллӣ ба пайдоиши оқибатҳои объективӣ мусоидат менамоянд, ки онҳо ба ҳамдигар таъсири мутақобила расонда, системаи механизми монеаро ба вуҷуд меоваранд. Тазодҳои рухдиҳандаи муносибатҳои байналмилалӣ ғун шуда, бо ҳам пайваст мегарданд ва ҳал нашуда монда, боиси тезутундшавии вазъият, пайдоиши шаклҳои бӯҳрон мегарданд. Ба ин воқеаҳои Олмаато (декабри соли 1989), вазъи мураккаби Кӯҳистони Қарабоғ, воқеаҳои Арманистону Озарбойҷон, фоҷиаи Сумғаит, равандҳои мураккаби ҷумҳуриятҳои назди Балтика, фактҳои зуҳуроти миллатгароӣ, маҳалчигӣ маҳдудияти миллӣ ва худписандии як идда ҷавонони Тоҷикистон мисол шуда метавонанд. Вобаста ба механизми монеа се проблема хеле тезутунд гардид, ки дар бораи онҳо дар китоб ба тариқи ахбор сухан меравад»: а) сиёсати миллию иқтисодӣ, муносибатҳои хоҷагидории байни ҷумҳуриятҳо; б) проблемаи иҷтимоию сиёсӣ; в) инкишофи маданияту забони миллатҳо ва халқиятҳо дар шароити афзоиши шуури миллӣ.

Проблемаи якум бо мавҷудияти муносибатҳои миллӣ алоқаманд аст ва ин танҳо дар заминаи мустаҳками иқтисодӣ имконпазир мебошад. Ноҳамвории мавҷудаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҷумҳуриятҳо тафовутҳои таркиби иҷтимоию синфии худи миллатҳо ва хал-

киятҳо, неруи фарҳангин онҳо пайваста бо тамоюлҳои манфии падидаҳои рукуд, ки дар иқтисодиёт ҷой доранд, ба муносибатҳои байналмилалӣ таъсир нарасонда наметавоннстанд. Ноҳияҳои мамлакат аз ҷиҳати истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳар сар аҳолӣ, бо фонду энергия таъмин будан, ҳосилнокии меҳнат аз ҳамдигар хеле фарқ мекунанд. Масалан, тафовути байни ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ оид ба вазни қиёсии истеҳсоли маҳсулоти категорияи олии сифат аз чор баробар ҳам зиёд аст. Суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ дар Белоруссия солҳои 1970—1986 назар ба Ӯзбекистон 3,5 баробар, назар ба Қазоқистону Тоҷикистон қариб 5 баробар баланд буд.

Ба чунин ақидаи муаллиф розӣ нашудан мумкин нест, ки «роҳи дар солҳои ҳокимияти шӯравӣ тай кардаи Тоҷикистони шӯравӣ ин давраи том аст. Таърих ин гуна пешравии босуръатро аз қафомонӣ ба сӯи прогресс, аз рукуди асри миёнагӣ ба сӯи социализм, ба дараҷаи баланди иқтисодиёт надида буд...» (саҳ. 106). Барои исботи ин тезис рақамҳо оварда мешаванд: саноати Тоҷикистон дар як рӯз назар ба соли 1924—соли ташкил ёфтани ҷумҳурият — 2,6 баробар зиёд маҳсулот мебарорад (саҳ. 106) ва чунин иқтибос аз маърӯзаи ҳисоботии КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон ба анҷумани XIX ташкилоти ҷумҳурии ҳизбӣ оварда мешавад: «Ҳама он чизе ки кишвари кӯҳистони мо дорад, аз ҳамаи он чизе, ки мо ҳаққонӣ фахр мекунем исботи равшани хирад ва дурандешии сиёсати миллии ленинии ҳизби коммунистӣ мебошад» (саҳ. 107).

Бо вуҷуди ин ба «дурандешии» Ҳизби коммунистӣ шубҳа накарда бояд қайд кард, ки ба инкишофи муносибатҳои байналмилалӣ таназзули тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии Тоҷикистон, хусусан нисбат ба сатҳи умумииттифоқ таъсири манфӣ расонд. ҶШС Тоҷикистон аз ҷиҳати истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳар сар аҳолӣ аз нишондиҳандаи миёнаи Иттифоқ бештар аз ду баробар қафо мемонад. Истеҳсоли маҳсулоти саноат ва кишоварзӣ хеле кам шудааст.

Ба афзоиши тамоюли манфӣ тамаркузи барзиёдии идоракунӣ ва планкашӣ таъсир расонд. То вақтҳои охир органҳои ҷумҳурӣ барои дар маҳал ҳал намудани масъалаҳои оддӣ имкон надоштанд. Ҳодисаҳои волюнтаризми иқтисодӣ ҷой доштанд. Марказ ин ё он ҷумҳуриятро маҷбур мекард, ки ё зироатҳои якхела кишт намоянд ё фақат якчанд маҳсулоти саноатро истеҳсол кунад. Ин ҳодиса бештар дар ҷумҳуриятҳои ноҳияи Осиёи Миёна мушоҳида мешуд.

Проблемаи дуюми системаи механизми монеа проблемаи иҷтимоию иқтисодӣ мебошад. Бисьёр вақтҳо дар байни идеологҳо тасаввуроте ҳукмрон буд, ки дар шароити социализм тазодҳои байналмиллӣ худ аз худ ҳал мешаванд. Ҳаёти воқеӣ ин ақидаро инкор намуд. Дар давраи шахспарастӣ қайд мекунад И. Қаландаров, тавассути идеология ва психологияи рукуд натиҷаҳои ба дастомада дар ҳалли масъалаи миллӣ мутлақ сохта ва тасаввурот дар бораи проблема надоштани муносибатҳои миллӣ пойдор гардонда мешуданд. Ин ақида муҳим аст. Аммо он ақидаи нав нест. Вай аллакай дар як қатор ҳуҷҷатҳои ҳизбӣ ва нашрияҳои оиди кори ғоявии ҳизб ифода ёфтааст. Ба фикри мо, дар ин маврид ба муаллиф лозим буд, ки ба инъикоси ин проблема ба тарзи нав муносибат кунад.

Дар китоби И. Қаландаров мавзӯъҳои «Воситаҳои таъсири ғоявӣ дар системаи кори идеологии Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон» ва «Масъалаҳои муҳими ташкили кори идеологии ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон» нағз таҳқиқ шудаанд. Дар онҳо кори кумитаҳои ҳизбӣ таҳлил, маводҳои конференцияҳо, пленумҳо, ҷаласаҳои бюро, маҷлисҳои фаъолони ҳизбӣ таҳлил ёфтаанд.

Таҷрибаи тарбияи интернационалӣ ва ватанпарварии дар китоб инъикосёфта: «походҳо ба ҷойҳои шарафи инқилобӣ, ҷангӣ ва меҳна-

тии Ҳизби коммунистӣ ва халқи советӣ: ташкили клубҳо, музейҳои ватандӯстӣ, ёдгориҳои ҷанговарон: слётҳо, конференцияҳо, бозиҳои ҳарбӣ, пажӯҳиши қаҳрамонони номгум: тайёрии ҳарбию ватандӯстии мардуми шӯравӣ (саҳ. 101) ҷолиби диққат аст.

Дар айни замон бояд ошкоро эътироф кард, ки дар китоб шуури миллии аҳолии сермиллати ноҳия мутлақ гардонда мешавад. Дар рисола чунин факт қайд нашудааст, ки капитализмро аз сар нагузаронда ба социализм гузаштан на танҳо аҳамияти прогрессивӣ, балки манфӣ ҳам дошт. Ҳини равшан кардани проблемаи чун миллатн социалистии дорои идеологияи социалистӣ ташаккул ёфтаии халқҳои қафомонда дараҷаи пасти тараққиёти иҷтимоию иқтисодии онҳо ба назар гирифта намешавад, ҳарчанд маълум аст, ки барои халқҳои давраи капиталистии тараққиётро аз сар нагузаронидагӣ давраи дарозтари дигаргунсозии куллии муносибатҳои иҷтимоию иқтисодӣ талаб карда хоҳад шуд.

Ва, ниҳоят дар бораи инкишофи фарҳангу забони миллату халқиятҳо дар шароити афзоиши худшиносии миллӣ. Худи воқеият маҷбур менамояд, ки роҳҳои ҳалли мусбати проблемаи забонро ҷустуҷӯ намоем, ки ин дар ниҳояти кор ҳам аҳолии маҳаллӣ ва ҳам аҳолии русзабонро ба билингвизм (дузабонӣ) оварда мерасонад. Дар шароити вусъати асосҳои демократии тамоми соҳаҳои ҳаёти мо масъалаҳои забони таълим дар системаи маълумоти олӣ муҳокима карда мешаванд. Ғамхорӣ дар бораи забон, инкишофи он пайваста бо забони русӣ комилан табиист. Аммо ин ҷо мо ҳам ба талабҳои қонунӣ, ҳам ба тасаввуроти ғалати як зумра зиёиён дар бораи равандҳои забон дучор меоем.

Роҳи асосии раванди таълим дар донишкадаҳои олӣ дузабонӣ — ба забонҳои миллӣ ва русӣ мебошад. Дар ин маврид дар шароити ҷумҳурияти мо забонҳои тоҷикӣ ва русӣ мувофиқи вазъи мушаххаси муомилот ба кор бурда мешаванд. Ба фаҳмиши мо истилоҳи «билингвизм» маънои забонҳои тоҷикӣ ва русиро аз бар кардани мутахассисони оянда ва минбаъд аз бар кардани яке аз забонҳои хориҷиро дорад. Масалан, имконияти ба забони модарӣ гирифтани маълумоти тиббӣ комьёбии бузурги иҷтимоӣ хоҳад буд. Ба забони модарӣ муносибати рӯяки кардан қадру қимати онро паст мезанад ва ба сифати тайёрии мутахассисон таъсири бад мерасонад. Дар айни замон бояд дар назар дошт, ки мутахассиси забони русиро намедонистагӣ аз комёбиҳои тиббии ватанӣ ва ҷаҳонӣ бенасиб мемонад ва доираи истифодаи донишҳояш хеле маҳдуд мегардад. Масалан, дар мамлакат бо забони русӣ 18 ахборномаи таҷрибавӣ, 26 маҷаллаи тиббии реферативӣ ва 85 нашрияи тиббии даврӣ мебарояд.

Чунин даъвои муаллифи рисола дуруст аст, ки «забони русӣ василаи таъсирбахш ва тавонои тарбияи интернационалӣ ва муоширатии байналмилалӣ мебошад, ки он омили бағоят муҳими ҳаёти иқтисодӣ, сиёсӣ ва фарҳангии мамлакат, қаробати ҳамаи миллату халқиятҳо, баҳра бурдан аз сарватҳои тамаддуни ҷаҳонӣ гардидааст» (саҳ. 112).

Аз тарафи дигар, ҳодисаҳои беэътиборӣ ба забони миллати маҳаллӣ ҷой доранд, ки ин комилан боиси эътирози ҳақиқӣ мегардад. Касе, мегӯяд ки ихтиёран интихоб намудани забони таълим ва муносибатҳои мутақобила худ аз худ вазифаи омӯхтани забон, таърих, анъана, маданияти халқи маҳаллиро соқит мекунад, ба хатои ҷиддӣ роҳ медиҳад. Масъалаи мазкур як ҷузъи зарурии маданияти муоширати байналмилалӣ мебошад. Аз ин рӯ куллан беҳтар кардани омӯзиши забони тоҷикӣ дар ҷумҳурияти мо аҳамияти бағоят калон дорад. Дар мактабҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, техникумҳо, до-

нишкадаҳои олӣ дар баробари забон ҳатман омӯзиши таърих, маданият, этнографияи халқи тоҷикро ҷорӣ кардан зарур. Чунин тазоде ҷой дорад: ҷавонони мо таърих, фарҳанг, этнографияи ҷаҳонӣ, забонҳои хориҷиро медонанду, аммо дар бораи таърих ва маданияти халқи хеш тасаввуроти хеле ночиз доранд. Ба чунин вазъият набояд муросо кард, ки баъзе тоҷикон на забони модарии худро пурра медонанду на забони русиро. Аз ин ҷиҳат зиёиён бе асос ба изтироб намеоянд, зеро миллат бе забон вуҷуд дошта наметавонад.

Дар китоби И. Қаландаров бисьёр мисолхое ҳастанд, ки таҷрибаи ҳам мусбат ва ҳам манфии кори идеологиро ифшо месозад. Ин вазъи фаъолияти идеологии ташкилоти партиявии ҷумҳуриятро дуруст инъикос мекунад. Ба ҳуҷҷатҳои ҳизбии давраи баъди апрель ҳамеша такья намудан ва аз маводҳои матбуоти марказӣ ва маҳаллӣ, ки манзараи мураккаб ва зиддиятноки бозсозии кори идеологиро нишон медиҳанд, истифода бурдани муаллиф ба рисола хусусияти илмӣ бахшидааст.

**А. РАҲИМОВ,**
**доктори илми фалсафа, профессори донишкадаи давлатии тиббии ба номи Абӯалӣ ибни Сино.**
**Ҳ. КАРИМОВ,**
**номзади илми фалсафа, доценти донишкадаи давлатии тиббии ба номи Абӯалӣ ибни Сино.**

# ИДЕЛОГИЯИ НАВСОЗӢ ВА ИДЕОЛОГҲОИ РУКУД

РАВАНДИ навсозӣ, демократонӣ, ошкорбаёнӣ барои поквиҷдонона ва ҳаққонӣ навиштани асарҳо оид ба таърихи мамлакат, ҷумҳурӣ, партия заминаҳои воқеӣ фароҳам оварданд. Ба фикри мо, маҳз муаррихони партия ҳоло дар навбати аввал бояд дар бобати дарку мулоҳизаи дурусти давраи гузаштаи шӯравӣ намунаи ибрат нишон диҳанд. Вале онҳо ин вазифаи худро оё ҳамеша иҷро мекунанд? Меҳоҳем дар ин бора мулоҳиза ронем.

Нашриёти «Ирфон» ба қарибӣ китоби номзади илми таърих, ҷонишини директори институти таърихи партияи назди КМ ПК Тоҷикистон И. Қаландаров «Қори идеологии Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон дар солҳои 1976—1988»-ро аз чоп баровард. Вай дар асоси қарорҳои қабулкардаи КМ ПК Тоҷикистон навишта шудааст. Зимнан, дар китоб дар бораи солҳое фикру мулоҳиза ронда мешавад, ки он вақт худи муаллифи он ба шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ ПК ҷумҳурӣ роҳбарӣ мекард. Бинобар ҳамин мо умедвор будем, ки фаъолияти идеологҳо дар давраи рукуд аз мавқеи танқидӣ ва худтанқидӣ таҳлил карда мешавад. Оғози китоб маҳз ба ҳамин гуна муносибат ба инъикоси проблема умед мебахшид. Муаллиф дар муқаддимаи китоб менависад: «Моҳиятан кори идеологӣ ба тасаввуротҳои догматикӣ дар бораи социализм хизмат намуда, аз муносибати танқидӣ ба воқеият маҳрум гардид ва бо ҳамин ба зуҳуроти рукуд мусоидат кард... Дар бораи камбудиҳои ин соҳаи кори партиявӣ аксар вақт мӯҳри хомӯшӣ ба даҳон зада, гоҳо тадбирҳои пур аз карруфар ва мадҳу санохонӣ гузаронда мешуданд. Кори амалӣ бо намоишкорӣ ва коғазбозӣ иваз мегардид» (саҳ. 4). Аммо шиносоии минбаъда бо китоб чунин тасаввурот мебахшад, ки худи И. Қаландаров бо баҳояш ба давраи рукуд розӣ нест. Вагарна инро чи тавр бояд фаҳмид, ки ӯ

дар саҳифаи дигари китобаш тамоман баръакси он мулоҳиза меронад: «Кори идеологӣ чун фаъолияти серҷабҳаи партия дар асоси илми марксистӣ-ленинӣ, аз мавқеи таҷрибаи таърихӣ ва амалияи ҳаррӯза ташаккул ёфта, дар системаи роҳбарии партиявӣ ба сохтмони социалистӣ мақоми махсусро ишғол менамояд» (саҳ. 5—6).

Акнун ба фасли якуми китоб, ки «Фаъолияти идеологии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва фаъол гардондани омили инсонӣ дар шароити такомулоти социализм» номида шудааст, муроҷиат мекунем. Салоҳу илмӣ будани чунин номи фаслро ба виҷдони И. Қаландаров ҳавола намуда, бо мазмуни он ошно мешавем. Муаллиф баъди ибораҳои умумӣ дар бораи роли роҳбаронаю пешбарандаи партия дар ҷамъият изҳор менамояд: «Партияи Коммунистӣ дар тамоми марҳалаҳои таърихи худ ба обутоби идеявию сиёсии меҳнаткашон диққати фавқулодда медод ва медиҳад. Вай ҳамин чизро ба асос мегирад, ки муваффақияти корро ниҳоят одамон таъмин мекунанд» (саҳ. 16). Ба ин бовар кардан душвор аст: муаррихи партия намедонад, ки худи таърихи партия дар бораи дурравиҳои ҷиддӣ аз ахлоқи умумиинсонӣ, аз марксизм-ленинизм гувоҳӣ медиҳад ва фоҷиаи ҷамъияти мо дар солҳои шахспарастӣ ва рукуд бо хатоҳои ҷиддии партия зич алоқаманд аст ва мо бо таъкиди профессор А. Бутенко комилан розӣ ҳастем: «Сталинизм ҳаргиз шакли сохтмони социалистӣ, ки дар Иттифоқи Советӣ пайдо ва татбиқ шудааст, намебошад... Не, сталинизм моҳиятан, аз ҷиҳати назария ва амалияи воқеии худ чун тарзи интернационалии навсозии мамлакат, чун тарзи шадиду ваҳшиёнаи ғункунии ибтидоӣ ва индустрикунонӣ буд ва ҳамин тавр ба таърих дохил мешавад. Вай бо ибораҳои сохтаи марксистӣ-ленинӣ рӯпӯш намуда, чун назария ва амалияи сохтмони социалистӣ дар нахустин мамлакати социализм ба қалам дода мешуд, ки яккаю танҳо аз ақибмонӣ ба прогресс, аз дараҷаи пасти тараққиёти капиталистӣ ба сӯи коммунизм дар шароити иҳотаи душманонаи капиталистӣ ва дар вазъияти мубориза тезутунди дохилию берунӣ бо қувваҳои бегонаи синфӣ роҳ мепаймуд» («Наука и жизнь», 1989, № 12).

Агар аз хусуси таҳлили илмии боби аввал сухан ронем, пас вай аз қайди масъалаҳое пур аст, ки дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ муҳокима гардидаанд. Муҳокимарониҳои муфассали дилгиркунандаи муаллиф ин тавр хотима меёбад: «Дар давоми 3,5 соли баъди съезди XXV КПСС дар пленумҳои Комитети Марказӣ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия ва дар маҷлисҳои фаъолони партиявӣ беш аз 340 масъалаи дорои хусусияти идеологӣ муҳокима шуд. Дар ҳамин гуна давраи баъди съезди XXVI КПСС бошад, 360 масъала баррасӣ гардид». (саҳ. 27). Вале натиҷаи мушаххаси ниҳоии ин фаъолият чи гуна аст? Афсӯс ки он дар китоб пинҳон дошта шудааст, бинобар ин ба хонандагон тавсия мекунем, ки ба ҳаёти воқеӣ муроҷиат намуда, худашон хулоса бароранд.

Чунин муносибати рӯякӣ ба мавзӯи инъикосёбанда дар боби дуюм низ ба назар мерасад. Агар И. Қаландаров хулосаи худро бо воқеият муқоиса менамуд, шояд ин тавр тантанавор изҳор намекард: «Яке аз аломатҳои ҷолиби ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ ягонагии қавлу амал, эътиқоду амалиёт мебошад» (саҳ. 37). Вале оё ин ягонагӣ риоя мешуд? Муаллиф бовар дорад, ки ин ягонагӣ риоя мешуд ва бештар аз ин «...тамоми фаъолияти Партияи Коммунистӣ — армияи бузурги мубориэони баҳри навсозӣ ва бозсозии инқилобии ҷамъият — аъзои партияи ленинро, ки бо дарки амиқи масъулият ва вазифаи худ дар назди синфи коргар, тамоми меҳнаткашон муттаҳид шудаанд, муайян мекард ва мекунад» (саҳ. 37—38). Зимнан, биёед андеша кунем: агар фарқи байни қавлу амал, эътиқоду амалиёт ҷой намедошт, оё ҳоҷате мебуд, ки дар бораи рукуд, таҳрифот сухан ро-

нем, ки он боиси ба мурватчаи мошини давлатӣ табдил ёфтани инсон дар шароити тоталитаризм гардид? Аммо ақидаи муаллиф дар ин бора дигар аст: «Социализм одами меҳнаткашро ба мартабаи баланд расонд, онҳоеро, ки тамоми сарвати моддӣ ва маънавиро барпо намуданд, ба хӯҷаинони ҳаёти хеш табдил дод» (саҳ. 59). Ҳарчанд муаллиф баъди Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС ҷой доштани равандҳои манфиро дар ҷамъият эътироф намояд ҳам, аммо чунин вонамуд мекунад, ки он гӯё ба ҷумҳурӣ дахл намекарда бошад. Вагарна чунин хулосаро чи тавр маънидод кардан мумкин аст: «Дар шароити социализм дар ҷумҳурӣ чун дар тамоми мамлакат сабабҳои ибтидоии ҷинояткорӣ, монанди антагонизми синфӣ, зулми нажодӣ ва миллӣ, истисмор, эҳтиёҷот ва бесаводии табақаҳои асосии аҳолӣ, бӯҳрон, бекорӣ ва дигар иллатҳои иҷтимоӣ, ки хоси сохти истисморгарӣ мебошанд, барҳам дода шуданд. Баробари рафъи онҳо бисьёр намудҳои ҷиноят, ки аз муқобилати социализм* ба амал омадаанд, барҳам хӯрданд» (саҳ. 94).

Мо бо чунин изҳорот низ ҳаргиз розӣ шуда наметавонем: «Асоси зуҳуроти миллатчигиро, чун қоида, дараҷаи нокофии камолоти сиёсии қисми муайяни одамон, майли онҳо ба оинҳои динӣ, расму анъанаҳои кӯҳна, идеаликунонии замони гузашта, консерватизм ташкил медиҳанд» (саҳ. 105). Бояд иқрор кард, ки бисьёре аз моён ғарқи гирдоби нигилизми миллӣ шуда будем, аз рӯирост гуфтани комьёбиҳои маданияти гузаштаамон метарсидем. То ҳанӯз асарҳое, ки бо таърихи ҳақиқии маданияти тоҷику форс шиносо намоянд, каманд. Маҳз бо гуноҳи идеологияи рукуд ва идеологҳои он то имрӯз бисьёр асарҳои классикони мо нашр нашудаанд. Онҳоро ба ғайр аз мо — тоҷикон — тамоми ҷаҳони мутамаддин медонад.

Чунон ки маълум аст, интернационализм муносибати боэҳтиромро ба забону маданияти халқҳо дар назар дорад. Муаллиф одилона қайд менамояд, ки «ҳар кадом сеюм сокинони маҳаллӣ ба забони русӣ озодона гап зада метавонад, ки ин қариб 28 фоизи аҳолии тоҷиконро ташкил медиҳад, қариб як миллион нафар одамон (мувофиқи маълумоти барӯихатгирии аҳолӣ) забони русиро забони дуюми худ шуморидаанд» (саҳ. 112). Вале барои забон ва маданияти тоҷикро омӯхтани аҳолии русзабони ҷумҳурӣ чӣ гуна шароиту имкониятҳо муҳайё карда шуданд? Ҳеҷ гуна. Ба ин И. Қаландаров софдилона иқрор мешавад. Вале ӯ дар бораи он ки дар давраи яке аз идеологҳои асосии ҷумҳурӣ буданаш дар баъзе донишкадаҳои олии Тоҷикистон таълим ба забони модарӣ умуман барҳам дода шуд, мӯҳри хомӯшӣ ба даҳон заданро хоксорона афзал мешуморад.

Ба гумони мо, имрӯз бояд бо овози баланд гуфт, ки маданияти муносибатҳои байнимиллӣ решаҳои таърихӣ, иҷтимоию иқтисодӣ, сиёсӣ, маънавӣ дорад ва он муносибати эҳтиёткорона ба сарватҳои миллии дигар халқҳо, эҳтироми анъанаҳо, забон ва маданияти онҳо, муоширати баробар ва бидуни ҳавобаландиву ғурурро тақозо менамояд ва маданияти ҳақиқии муносибати байнимиллӣ на барҳам додани тафовутҳои маданӣ, балки диалектикаи ягонагии ҷиҳатҳои гуногунро дар назар дорад. Танҳо дар ҳамин асос ба ҳам наздикшавии манфиатҳо, идеалҳо, саъю кӯшиши миллатҳои гуногун ва мувофиқати психологии онҳо ба амал омада метавонад.

Ба назари мо, мулоҳизаҳои И. Қаландаров дар бораи дин ва тарбияи атеистӣ низ беасосанд. Муаллиф динро чун боқимондаи замони гузашта муайян мекунад. Мувофиқи гуфтаи Маркс бошад, «дин ба муносибати муайяни инсон нисбат ба табиат, ки ба он вазъияти мушаххаси таърихӣ сабаб шудааст, асос меёбад». (К. Маркс ва Ф. Эн-

* Дар китоб ҳамин тавр аст.

гельс, Асарҳо, ч. 46, саҳ. 33). Маркс дар бораи вобастагӣ ва дуюмӣ будани дин нисбат ба муносибатҳои иҷтимоию иқтисодӣ, дар бораи он ки маҳдудии тафаккури инсонӣ оқибати тарғиботи динӣ намебошад, сухан меронд. Профессор Л. Митрохин дар мақолааш «Марксистон ва насрониён» одилона қайд менамояд, ки Маркс ва Энгельс «ба кӯшишҳои давлати иртиҷоӣ барои ба олати ҳукмронии худ табдил додани дин собитқадамона муқобил мебаромаданд. Ҳамин тариқ, сухан дар бораи барҳам додани дини расмӣ ва ба амал баровардани принципи озодии виҷдон мерафт. Ба ин муносибат Маркс навишта буд: «Ҳамин тавр, мо фақат ҳаминро тасдиқ мекунем, ки ҳеҷ касро дар асоси хислати маънавиаш, дар асоси эътиқоди сиёсӣ ва **диниаш** ба ҳабс гирифтан ё аз моликияташ ё дигар ҳуқуқи **юридикиаш** маҳрум кардан мумкин нест» («Коммунист», 1989, № 15).

Кушоду равшан эътироф кардани каҷравиҳои роҳёфта дар муборизаи зидди дин, таҳлили илмии вазъияти диндорӣ ба адабиёти партиявӣ шаъну шараф мебахшад ва обрӯи онро баланд мебардорад. Мулоҳизаронихо аз қабили «муборизаи комитети партиявии вилояти Ленинобод, комитетҳои партиявии районҳои Ҷиргатол, Мурғоб, Хуҷанд, Москва, Ленин, Ишкошим бар зидди дин аз нуктаи назари таъмин кардани тантанаи идеяҳои атеизми илмӣ, ақидаҳои материалистӣ баррасӣ мегардад» (саҳ. 127) касро танҳо аз ҳақиқат дур менамояд. Чӣ қадар мубориза бурдан мумкин аст? Охир ин гуна мубориза боиси он гардид, ки баъзе идеологҳо мазмуни матнҳои диниро надониста, ба моҳияти худи дин сарфаҳм нарафта бо дин мубориза мебаранд. Натиҷаи ин мубориза маълум аст: то ҳол дар ҷумҳурӣ барои нашри Қуръон, асарҳои файласуфони асрҳои миёна ва ғайра кам кор бурда мешавад. Дар натиҷа мо халқро аз имконияти омӯхтани таъриху маданияташ маҳрум месозем.

Муаллифи китоб «маросими мусулмонии дафнҳоро» (саҳ. 136) танқид мекунад, пас ба маросими насронӣ ва буддоии дафнҳо чи тавр муносибат кардан лозим аст, онҳоро мазаммат кунем ё, баръакс, маъқул донем? Дар китоб инчунин гуфта шудааст: «Дар бисьёр пунктҳои аҳолинишин ба ном «клубу чойхонаҳои ҷамъиятӣ мавҷуданд, ки онҳо чун ҷои гузарондани маросими динӣ хизмат менамоянд» (саҳ. 136—137). Бояд гуфт, ки ин гуна клубу чойхонаҳо бо ҷидду ҷаҳди худи меҳнаткашон сохта шудаанд, зеро мо, коммунистон, барои ташкили истироҳати онҳо кам чора дидаем ва натиҷаи ҳамин аст, ки садҳо қишлоқҳо на клуб, на китобхона доранд.

Муаллиф ба равандҳои демократонӣ ва ошкорбаёние, ки дар мамлакат ба амал меоянд, диққат надода наметавонад. Аммо ӯ дар бораи он ки маҳз дар шароити плюрализм ва демократонии ҳама ҷабҳаҳои ҳаёти мо нависанда, муҳаррири рӯзномаи «Комсомоли Тоҷикистон» А. Хоҷаев таъқиб карда, аз кор холӣ ва выговори қатъӣ эълон карда шуда буд, чизе намегӯяд. Вай дар хусуси тақдири мақолаи рӯзномаи «Тоҷикистони Советӣ» таҳти унвони «Буғикунандаи демократия», ва дигар баромадҳои ба ин монанди матбуот низ ҳарфе намегӯяд. Муаллифи мақолаи мазкур дар бораи кори конференцияи партиявии райони Ғарм нақл мекард, дар он котиби якуми комитети партиявии райони Ғарм О. Бердиев буғикунандаи демократия номида мешуд.

Ба мо маълум нест, ки мулоҳизаи хонандагон чи гуна аст, аммо баъди хондани китоби И. Қаландаров «Кори идеологии Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар солҳои 1976—1988» мо худро чунин ҳис намудем, ки гӯё боз ба солҳои рукуд баргашта бошем, ба солҳои рукуде, ки худи муаллифи китоб ҳам яке аз эҷодкунандагони он буд. Вай вазифаи баланду масъулиятнокро ишғол намуда, бӯҳрони идеологиро наздик овард, ҳоло бошад, бо ҳар роҳ мекӯшад моро ба дурустӣ ва

таъсирбахшии ҳамон қарорҳое бовар кунонад, ки онҳо дараҷаи солҳои рукудро инъикос менамоянд.

Ташаккули шуури ҳозираи таърихӣ аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки ниҳоят мо оё илми таърихро аз ҳолати рукуд бароварда метавонем. Дар илми ҷамъиятшиносӣ ҳоло аз ҳарвақта дида бештар асарҳое лозиманд, ки барои халос шудан аз догматизми тафаккур ва расмиятпарастӣ кӯмак карда, ҳақиқати ҳаёт, ҳақиқати таърихро барқарор намоянд. Ин гуна асарҳо аллакай мавҷуданд. Муаллифони онҳо докторҳои илми таърих Ш. М. Султонов, А. Я. Вишневский, Р. М. Масов мебошанд ва онҳо, ба фикри мо, бар хилофи И. Қаландаров мекӯшанд, ки дар асарҳояшон манзараи ҳақиқии таърихи ғайриоддии Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии онро таҷассум кунанд. И. Қаландаров бошад, аз рӯи ақида, нуқтаи назар, тарзи тафаккураш Нина Андрееваи ба ҳама маълумро ба хотирамон расонд.

**М. САИДОВ,**
**Ш. ЮСУФОВ,**
**номзадҳои илми фалсафа.**

Мо роҷеъ ба китоби И. Қаландаров «Кори идеологии Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон дар солҳои 1976—1988» ду тақриз ба диққати шумо пешниҳод кардем. Мо байни ҳарифон — муқарризон ҳакам нестем, вале меҳоҳем диққатро ба баъзе ҷанбаҳои ин тақризҳо ҷалб намоем ва эзоҳ диҳем, барои чӣ на ҳама нуктаҳои дар дастхатҳо дарҷгашта, ки ба редакция фиристода шуда буданд, ба табъ расиданд.

Аз тақризи «Ҳизб ва идеология: қолабҳо, воқеият» аз ҷумла аз нуқтае оғоз мекунем, ки муаллифони он боисрор қайд мекунанд, ки танқиди китоби И. Қаландаров аз мавқеи ҳозира, вақто ки анҷумани XXVII ҲКИШ, Конференцияи XIX умумииттифоқии ҳизбӣ ва пленумҳои КМ ҳизб бозсозии кори идеологиро такмил дода, муаррихони илми ҳизбӣ, файласуфон, ҳуқуқшиносон, социологҳо бошанд, ҳоло ба бисьёр мушкилаҳои кори ғоявӣ-тарбиявӣ посух надоданд, беадолатӣ мебуд. Аз ин хусус мехостем қайд намоем: китоб баҳори соли 1989 ба чоп супорида шуда буд, яъне баъд аз чор соли Пленуми апрелии (с. 1985) КМ ҲКИШ ва пурсон шавем: агар онро аз мавқеи бозсозӣ танқид кардан беадолатӣ бошад, пас аз рӯи кадом нуқтаи назар ба ин асар баҳо бояд дод? Ба назари мо, муқобилгузории қарорҳои баровардаи органҳои марказии ҳизб низ ба корҳои муаррихони илми ҳизбӣ, файласуфон, ҳуқуқшиносон ва ғайраҳо нораво аст. Агар И. Қаландаров «ба бисёр мушкилаҳои кори ғоявӣ-тарбиявӣ ҷавоб» додан натавониста бошад, пас бесалоҳият гуфта айбдор кардани тамоми олимон бо чӣ мақсад? Алалхусус имрӯз, ки ақаллан даҳҳо ва ҳатто садҳо нафар олимону публицистонро, ки на танҳо ҳамқадами афкори ҳизбӣ ҳастанд, балки аз он пеш ҳам мегузаранд, ном гирифтан мумкин аст.

Кӯшиши ҳар чӣ беҳтар нишон додани китоби тақризшаванда, баъзан ба он оварда мерасонад, ки муаллифон ба таҳрифи баъзе фикрҳои И. Қаландаров роҳ медиҳанд. Аз ҷумла, онҳо менависанд: «Таклифҳои И. Қаландаров аз хусуси дар тарбияи ватандӯстӣ дар ҷумҳурӣ васеъ истифода бурдани шаклҳои пештараи тарбияи интернационалӣ ва ватанпарварӣ ҷолиби диққат аст... Худ аз худ маълум аст, ки сухан на аз хусуси механикӣ истифода шудани ин ё он шаклҳои фаъолияти ташвиқотӣ-таблиғотӣ меравад — ин маънои таҳрифгарии худи ғояи интернационализм ва ватандӯстиро медошт». Азбаски редакция аз рӯи қоидаи итминон дошта бошӣ ҳам бисанҷ кор мекунад, мо саҳифаи 101 китоби И. Қаландаровро, ки муқарризон ишора кардаанд, кушодем ва муайян кардем, ки ҳеҷ гуна таклифҳо роҷеъ ба истифодашавии шаклҳои корҳои пешин дар маҷрои талаботи нав дар китоб нест, балки танҳо қайд шуда аст: «Ташаккули ватандӯстӣ аз тарзи ҳаёти сусиёлистӣ, кори ғоявӣ-тарбиявии мақсаднокy устувори ташкилотҳои ҳизбӣ ва ҷамъиятӣ вобаста аст. Дар тарбияи ватандӯстӣ дар ҷумҳурӣ шаклҳои зерин васеъ ба роҳ монда шудаанд: сафарҳо ба ҷойҳои шӯҳрати революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии Ҳизби Коммунистӣ ва халқи советӣ; созмони клубҳои ватандӯстӣ, осорхонаҳо, биноҳои ёдгорӣ ба ҷанговарон; слётҳо, конференцияҳо, бозиҳои ҳарбӣ, ҷустуҷӯи қаҳрамонҳои беному нишон, тайёрии ҳарбӣ-ватанпарварӣ».

Дар ин қатор дар тақриз пеpомуни ақоиди муаллиф инчунин баҳои нисбатан «ҷиддӣ» мавҷуд аст. «Дар шароити пастшавии эътибори ҳизб, — иттилоъ медиҳанд муқарризон. — ...тасдиқи он, ин коммунистон «мубориэон» баҳри озодӣ мебошанд— ибораи зебо асту халос. Бозсозӣ метавонад ғалаба кунад, агар ҳар узви бошуури ҷамъият ғояҳои онро пурра дарк намояд, ба зарур будани он бовар кунад».

Ана ҳамин тавр, яклухт, ҳатто ба хотири одоб ҳизбро ба радикалҳо ва консерваторҳо ҷудо накарда, зимнан, онҳо низ ақидаҳои ка ҳама вакт нодурусти худро перомуни роҳҳои азнавсозии ҷамъият доранд, мукарризон коммунистонро аз бозсозӣ ҷудо кардаанд. Хайр чӣ, биёед то даме интизор шавем, ки кадбону идоракунии давлатро ёд нагирад (хафт даҳсола нигарон будем — боз интизор мешавем) то даме хама беистисно яксон бошуур нашавем (барои мисол прокурор ва роҳбари мафияи хоназод), ана он вакт ба пеш, бахри ғалабаи бозсозӣ роҳӣ мешавем.

Он чи ки ба робитаи иктисодии доимо мустаҳкамшавандаи ҷумҳуриҳои бародар дахл дорад, чуноне ки онро муқарризон, инчунин худи муаллифи китоб, ба комёбиҳои тарбияи интернационалистии меҳнаткашон айният медиҳанд, масъалаи баҳснок аст ва марбути лаҳзаест, ки мо адади намояндагони миллатҳои гуногуни ба коллективи меҳнатӣ дохилшавандаро зикр намуда, ҳамоно хулоса мебаровардем: ин коллективи интернационалист. Агар ин ҳама ин тавр оддӣ мебуд, ба гумон аст, ки воқеаҳои фоҷиавии ба наздикӣ дар ҷумҳурӣ рухдода, имконпазир мебуданд! Ва, ба фикри мо, «воқеаҳои тазоҳури миллатчигӣ, маҳалгарой маҳдудияти миллӣ»-ро танҳо ба «қисми ҷавонони Тоҷикистон» марбут донистан норавост. Ҳоло он ки масъалаи кӣ ин хислатҳоро дар ҷавонон тарбия карда аст, бояд равшан гардад. Охир онҳо фарзандони волидайни хеш, тарбиягирандагони омӯзгорони худ мебошанд.

Бо мукарризон аз он хусус комилан ҳамраъй ҳастем, ки аҳолии омада бояд саъю кӯшиш кунад, то таърих, урфу одатҳо, маданияти халқи маҳаллиро донад, инчунин хилофи онем, ки гӯё бо «вазифадор» донистани аҳолии омада ба чизе ноил шудан мумкин бошад. «Масъалаи аз худ кардани забон ва урфу одати халке, ки дар сарзамини он шаҳрванд зиндагонӣ мекунад, — менависад нависандаи маълуми белорус Эдуард Скобелев, — масъалаи маҷбуркунии расмӣ нест, балки масъалаи интихоби ихтиёрӣ мебошад, ки бо дараҷаи маданиятнокӣ муайян карда мешавад ва, ба фикри ман, дар болои ҳамин маданият мо бояд беш аз ҳама дар ҷумҳуриҳои миллӣ кори амалӣ барем, тазаккур карда, ки ҳар чанд бисёртар мо дар бораи дигар халқҳо донем, ҳамон кадар бештар дар бораи халқи худ медонем, ҳар кадар дигар забонҳоро хуб донем, ҳамон кадар чукуртар забони модарии худро медонем» («Политический собеседник», № 4, с. 1989).

Аз хусуси он ки чи ба такризи «Идеологияи навсозӣ ва идеологҳои рукуд» дахл дорад, бояд гуфт ки, мехостем ба он нуктаҳое ки ба такризи чопшуда аз сабаби оҳанги баръало таҳкиромез доштанашон дохил нашудаанд, таваҷҷӯҳ зоҳир намоем. Нуктаҳо бисёранд, вале ба максади пайдо намудани тасаввурот дар бораи ҳамаашон танҳо як иктибос меорем. Дар он мукарризон гуфтаҳои И. Каландаровро роҷеъ ба он, ки «Дар Тоҷикистони шӯравӣ дар давраи байни анҷуманҳои XXV—XXVII ҲКИШ ба кордонӣ ва мушаххасии кори идеологӣ, алоқаи он бо ҳаёт, бо ҳалли масъалаҳои ҳоҷагӣ ва амалӣ, эзоҳи сиёсати иҷтимоӣ-иктисодии ҲКИШ, ки ба баланд бардоштани некӯаҳволии моддӣ ва маданияти халқ нигаронида шуда буд, таваҷҷӯҳ зоҳир мешуд» аз ин чунин хулоса бармеояд: «Ингуна нуктаҳоро мехонию фикр мекунӣ; ё ин ҳисоботи мудири ферма, ё узрхоҳии бюрократи собиқ барои камбудиҳои ҷиддии худ ва саҳвҳо дар кори идеологӣ. Дигар хел маънидод кардан намешавад».

Пай мебаред, чӣ хел тамғаҳо часпонда шудаанд? Зимнан, на танҳо ба муаллифи китоб. Мукарризон аз фарози илмии худ ба тафаккури пешқадами образи ҷомеъу типии «мудири ферма» тамоман ҳуқуқ намедиҳанд. Гӯё мо, олимон, тараккиётро тахрик медиҳем, шумо бошед — «мудирони ферма» — дар таги пои мо чигир мешавед ва ба тахрик халал мерасонед. Мехостем бубинем, ки чи тавр олимони мо тараккиётро таҳрик медиҳанд, агар ана ҳамин «мудири ферма» ва деҳқон онҳоро нахӯронанд...

Ва бинобар суханҳои боло таъкид мекунем: маҷаллаи мо тарафдори ошкорбаёнӣ, мухталифии афкор мебошад. Вале он бояд ба воқеъият, ақидаи дуруст, эҳтироми тарафайн такя намояд. Минбаъд муаллифон ва хонандагони маҷалларо ба чунин ранг гирифтани ҳамкорӣ даъват менамоем.

**Шӯъбаи фалсафа ва таърихи редакция.**

Ба матбаа 07.03.90 супурда шуд. Ба чопаш 30.03.90 имзо шуд. КЛ 03671. Формати 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Коғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 13899 нусха (ба забони тоҷикӣ — 9879, ба забони русӣ — 4020). Супориши № 1537. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

*ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**5**
**МАЙ**
**1990**

**МАҶАЛЛАИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ҲИЗБИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД ● ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



**Нашриёти КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон**

ДУШАНБЕ

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

**ШӮЪБАҲО:**

сохтмони ҳизбӣ ва шӯравӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ,
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО: 734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# МАЪНАВИЁТРО ЭҲТИЁТ БОЯД КАРД

## ҚОММУНИСТОНИ ДОНИШГОҲ АЗ ЧӢ ДАР ТАШВИШАНД

ҲАМ ҚОРМАНДОНИ ҳизбӣ ва ҳам аҳли ҷомеа аз он дар ташвишанд, ки раванди навсозии идеологияи социализм аз равандҳои дигарсозии ҳаёти иқтисодӣ ва сиёсии мамлакат хеле қафо мемонад. Номутаносибии таҳқиқи масоили хоҷагӣ ва маънавӣ низ боиси изтироб аст. Зимнан, аксар вақт ҳалли масъалаҳои маънавӣ ба таъхир андохта мешавад... Ин қабил зуҳуроти сарфи назар кардани робитаву вобастагии мутақобилаи заминаҳои моддӣ ва маънавии рушди ҷамоат оқибати муносибати беэътиноёнаи солиёни зиёд ҷоришуда нисбати назария, арзишҳои умумиинсонӣ ва нисбати зиёиён чун ифодакунандагони афкори илмию назариявӣ мебошад.

Дар ҷамъомади машваратии чанде пеш баргузоршудаи котибони ташкилотҳои ҳизбии донишкадаҳои олии мамлакат одилона зикр карда шуд, ки ҳизб бояд аз неруи ғании зеҳни тамоми ҷомеа, қабл аз ҳама олимону мутахассисон истифода бурда, кори назариявиро ба роҳ монад. Ва бояд эътироф намуд, ки то кунун ин кор бояду шояд ба ҷо оварда намешуд. Бештар аз он, тарзи расмиятпарастонаи аз рӯи ҷавобҳои саволнома ва аҳволи иҷтимоӣ қабул кардани хоҳишмандон ба сафи ҳизб боиси харобшавии зеҳнии худи ҳизб гардида, имконоти зиёиёнро, ки барояшон роҳи фаъолияти сиёсӣ баста шуда буд, маҳдуд кард.

Таъсири манфии тақсимоти саволномаҳо дар ташкилоти ҳизбии донишгоҳи мо ҳам ҳис карда мешавад. Вай нисбатан камшумор аст ва, метавон гуфт, намеафзояд. То алҳол, мисли дигар донишгоҳҳо, на комитети ҳизбӣ дораду на котиби маошхӯр. Дуруст аст, ки ду-се соли охир баъзан барои қабул ба сафи ҳизб ба ташкилоти мо ҳам саволнома ҷудо мекардагӣ шуданд, аммо комитети ҳизбии ноҳияи Фрунзе супориш дод, ки ба ҳизб афзалан донишҷӯён ва асосан духтаронро қабул намоем. Бинобар ин худи ман ҳам, ки то вақтҳои охир котиби ташкилоти ҳизбии факультет будам, муяссар нашудам, ки чанде аз омӯзгорони лоиқу сазовор ба ҳизб қабул карда шаванд. Дар хусуси онҳое ки ба ҳизб аз байни донишҷӯён қабул гардиданд, пас маълум шуд, ки эшон барои мувофиқи дилхоҳ, яъне ба тарзи ҳизбию сиёсӣ зоҳир намудани худ омода набудаанд. Албатта, онҳо интизомро вайрон намекарданд, нағз мехонданд ва баъзе супоришоти ҷамъиятиро ба ҷо меоварданд. Вале фаъолиашон аз ҳамин иборат буду бас. Бояд иқрор шуд, ки қабл аз қабул ба сафи ҳизб на мӯътақидии ғоявӣ ва на мавқеи ҳаётии онҳо амалан санҷида нашуданд. Албатта, барои ин мо низ гунаҳгорем. Лекин агар ташкилоти ибтидоӣ бештар мустақил мебуд, шояд қабули ин қабил ашхосро ба таъхир меандохт. Вале азбаски моро шитоб медоданд, соле аз рӯи нақшаву ҷадвал як-ду касро ба ҳизб қабул менамудем. Равшан аст, ки ашхоси ба ҳизб қабулкардаи мо сипас ба ташкилотҳои ҳизбии ҷамоатҳои меҳнатӣ ворид мешаванд, вале чи тавре маълум аст, онҳо ташаббусу ғайрат зоҳир намекунанд.

Хуллас, ин ҷо ба мо худи системаи он вақт ҷоришуда таъсир мекард. Ба сабаби «тақсимот»-и ҷойдошта, қабули зиёиён ба ҲКИШ маҳдуд мегардид. Масалан, декани факультети мо ба ҳизб қабул нашуд, ҳарчанд аз мо хоҳиш карда буд, номзадии ӯро тавсия намоем. Мо ӯро ба рӯйхати қабулшавандагон дохил намудем, бюрои ҳизбӣ ҳам масъа-

лаи қабули ӯро ба ҳизб ҳал карданӣ шуд, аммо принципи бақия, ки алҳол барҳам зада нашудааст, халал расонд. Дар тӯли ду соли охир аз байни омӯзгорон дар факультет ягон нафар ҳам ба ҳизб қабул карда нашуд. Ҳол он ки камаш чор касро қабул кардан мумкин буд.

Ҳозир ташкилоти ҳизбии «цехии» мо ҳамагӣ панҷ нафар коммунистони факультетро муттаҳид менамояд. Ба он аз кафедраҳои умумии донишгоҳ бинобар камшумор буданашон боз ҳамин қадар коммунистон ҳамроҳ карда шуданд. Онҳо дар факультет фақат бо омӯзгорӣ машғуланд, кори ҷамъиятиро амалан иҷро намекунанд, барои ин имкон ҳам надоранд. Аз ин рӯ ташкилоти ҳизбии факультет бо ҳайати камшумораш тамоми маҷмӯи тадбирҳои идеологӣ ва тарбиявиеро, ки барои донишгоҳ зарур аст, ба амал баровper наметавонад. Мекӯшем якҷоя бо фаъолони касабавию комсомолӣ ин камбудиро ба андозае ислоҳ намоем.

Зимнан, тасодуф нест, ки ман истилоҳи ифодакунандаи навъи ташкилоти ҳизбиамонро ба нохунак гирифтам. Вай саравал дар соҳаи саноат қабул гардид ва сипас дар соҳаҳои комилан дигари фаъолияти коммунистон ҷорӣ карда шуд. Маълумот низ ҳамин тавр тартиб дода мешавад: дар ноҳия (шаҳр, ҷумҳурӣ, Иттиҳод) фалон қадар ташкилотҳои ибтидоӣ ва фалон қадар ташкилотҳои цехии партиявӣ ҳастанд. Ин на ғалати забонӣ, балки ифодаи муносибати қолабии «мақомоти» аппаратии идоракунанда ба ташкилотҳои поёнӣ дар шароити усулҳои маъмурию фармонфармоии роҳбарии ҳизб мебошад. Амалдорони гуногунмартаба дар роҳбарӣ ба ташкилотҳои поёнӣ якрангӣ ҷорӣ мекарданд. Хусусиятҳои хоси ташкилотҳои ҳизбии донишгоҳҳо, марказҳои тадқиқоти илмӣ, иттиҳодияҳои мухталифи бадеию эҷодии мамлакат сарфи назар карда мешуданд. Акнун, ки зарурати васеъ кардани ҳуқуқҳои ташкилотҳои ибтидоӣ эътироф шудааст, дар хусуси зиёд кардани ҳуқуқ ва пурратар ба ҳисоб гирифтани хусусиятҳои ҷузъҳои поёнии онҳо фикру мулоҳиза кардан мумкин аст.

Зиёд кардани табақаи ҳизбиён дар коллективҳои омӯзгорон, албатта, мақсади ягона не, балки шарти ҳатмии афзудани таъсири коммунистон ба равандҳои тарбияи ғоявию маънавии ҷавонони донишҷӯ мебошад. Дар айни ҳол ин яке аз роҳҳои муҳими таҷаддуд ва афзудани нерӯи зеҳнии ҳизб аст. Дар сухан ин даъвою далелро ҳеҷ кас рад накардааст. Вале дар амал нишонаҳои расмиятпарастӣ ҳангоми қабул ба ҳизб монеаҳои зиёдеро ба миён меоваранд. Аксаран дар хусуси омодагии шахси ба ҳизб қабулшаванда на аз рӯи эътиқоди ғоявӣ ва азми амалӣ гардондани сиёсати ҳизб, балки аз рӯи нуктаву хулосаҳои қолабии догматикӣ ва нишондиҳандаҳои фаъолияти хоҷагиро аз бар кардани ӯ ҳукм мекарданд. Ҳатто аз кафедраҳои илмҳои ҷамъиятшиносӣ, ки он ҷо одамони бомаърифату сиёсати ҳизбро мефаҳмидагӣ кор мекунанд ва онҳо бояд дар навбати аввал қабул гарданд, ташкилоти ҳизбиро пурра кардан басо душвор аст.

Як мисол меоварам. Дар мо яке аз муаллимони фанни таърихи ҲКИШ номзад ба ҳизб буд. Ва тасаввур кунед, ки вақте мӯҳлати санҷиши ӯ ба итмом расид ва мо ӯро дар маҷлиси ҳизбӣ аз номзадӣ ба узвият қабул кардем, дар маҷлиси бюрои комитети ҳизбии ноҳия ӯро «афтониданд». Ва боз моро таъна карданд, ки ҷиддӣ муносибат накардем. Моро дуруст бифаҳмед: ман ҳаргиз тарафдори камталабӣ нестам. Вале одамро дар натиҷаи муоширату муомилаи ҳаррӯзаи дурудароз дар ташкилоти ҳизбии хеш ё худ тавассути пурсиши саросемавор дар комитети ҳизбии ноҳия беҳтар шинохтану донистан мумкин?

Ман нуктаҳои лоиҳаи Платформаи КМ ҲКИШ-ро ба анҷумани XXVIII ҳизб доир ба ташкилотҳои ибтидоии ҳизбӣ додани ҳуқуқи қатъии қабул ба ҳизб ва барҳам додани мӯҳлати санҷиши номзад комилан ҷонибдорӣ мекунам. Дар хусуси мӯҳлати санҷиши номзад мулоҳи-

заҳои хешро низ баён карданиам. Оре, онро барҳам додан даркор: аввалан ин ки вай имкон намедиҳад шахси ба ҳизб қабулшаванда ҳаматарафа санҷида шавад (барои ин ҳолату лаҳзаҳои муайяни ҳаёт ва муддати дарозтаре зарур аст), сониян, мӯҳлати санҷиши номзад барои ашхоси комилан мухталифе, ки дар шароити ҳархела мебошанд, қолаби ягонаи санҷишро муқаррар менамояд. Бинобар ин одамонро бояд бевосита ба партия қабул намуд, аммо ононро пешакӣ санҷидан ва захира омода кардан зарур аст. Ва, ба фикрам, мо набояд интизори он шавем, ки ин ва ё он шахс барои қабул кардан ба ҳизб ариза пешниҳод кунад. Дар хоста гирифтану қабули одамон ба ҳизб бояд афзалан ташкилоти ҳизбӣ ташаббус зоҳир намояд.

Пленуми февралии (с. 1990) КМ ҲКИШ дар ҳизб пойдор гардондани ҳокимияти оммаи ҳизбиёнро пешбинӣ кард. Барои барҳам додани бепарвоии онон, ба ақидаи ман, масъулияти коммунистонро баланд кардан зарур аст. Охир бисьёр вақт ба коммунистони фаъол ва бепарвою беташаббус як хел баҳо медиҳанд. Ва коммунистони серғайрату ташаббускорро на фақат дастгирӣ ва аз ҷиҳати маънавӣ қадр намекунанд, балки барои камбудиву нуқсонҳои кори ташкилоти ҳизбӣ зери тозиёнаи танқид ҳам мегиранд. Қанӣ, ҳисоб кунед, кӣ бештар ҷазо гирифтааст? Албатта, фаъолони ҳизб. Аммо вазъи онҳое, ки солҳои сол хомӯш менишинанду худро аз кори ҳизбӣ ба канор мегиранд, хеле беҳтар аст. Супоришҳои ҳизбӣ ҳамеша аз рӯи қоидаи зерин тақсим мешаванд: «ба дӯши боркаш бор зам мекунанд». Агар тартиби аз ҷиҳати маънавӣ қадр кардани фаъолон ва дар айни ҳол нисбати коммунистони сусту беҳаракат серталаб шуданро мулоҳиза накунем, минбаъд ҳам раванди ба бепарвоён мубаддал гардидани фаъолонро мушоҳида хоҳем кард.

Ҳаминро ҳам бояд бигӯям, ки фақат дар сурати якҷоя кардани ҷидду ҷаҳди коммунистони ҳамаи соҳаҳои фаъолият ба суръатафзоии бозсозӣ муваффақ шудан мумкин аст. Инро ба назар гирифта, бюрои ҳизбии донишкада, ки ба он котиби нав — мудири кафедраи марксизм-ленинизм О. Ғ. Ғуломов сарварӣ менамояд, таваҷҷӯҳи ташкилоти ибтидоии ҳизбии моро ба вусъат додани робита бо ташкилотҳои ибтидоии ҳизбии дигар коллективҳо равона мекунад. Мо бисьёр ниятҳоямонро муштаракаи бо коммунистони иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии № 1, заводҳои арматураи ба номи Орҷоникидзе ва яхдонҳои рӯзгор, бо фаъолони хизбии шӯроҳои маҳаллаҳо амалӣ гардондем. Инҳо ҳам конференцияҳои хонандагону ҳам намоиши китобҳо, ҳам тадқиқоти социологию ҳам концерти ҳаваскорони санъат мебошанд. Нахустнамоиши асари М. С. Горбачёв «Бозсозӣ ва тафаккури нав барои мамлакати мо ва тамоми олам», ки дар Қохи иттиҳоди касаба барпо гардида буд, басо мароқовар гузашт. Дар он фаъолони ҳизбии корхонаҳои мухталифи шаҳр, кормандони нашриёти «Ирфон», намояндагони Ҷамъияти китобдӯстон, аъзои иттиҳодҳои китобдӯстон ширкат варзиданд. Аз донишгоҳи санъат номзади илми таърих Н. В. Гарус ва ман иштирок кардем. Мо ба ғайр аз муҳокимаи амиқи худи асар кӯшидем, ки ба нуктаву хулосаҳои он мутобиқи амалияи рӯзмарраамон сарфаҳм равем, имконоти хешро барои тарғиби ғояву вазифаҳои бозсозӣ пурратар ба назар гирем. Хулосаи адабиёти нави сиёсӣ низ пешкаш гардида, ба кормандони муассисаҳои маданияту маърифат маслиҳату тавсияҳо дода шуданд.

Хуллас, ҷаҳд дорем чизи наве ворид намоем, аз тамоми воқеот хабардор бошем. Вале иқрор бояд шуд, ки ҳанӯз аз истифодаи қувваю имконотамон қаноатмандии эҷодӣ эҳсос намекунем. Албатта, бо комитети ҳизбии ноҳия робита дорем, вале фақат аз ҷиҳати кори оммавии маданӣ ва ба истилоҳ башефгирӣ, ки барои суст шудани он мо мудом гап мешунавем, чунки вай асосан аз гузарондани тадбирҳои мухталиф

иборат асту бас. Вақте котиби ташкилоти ҳизбӣ будам, борҳо кӯшидам, ки инро ба кормандони комитети ҳизбии ноҳия фаҳмонам. Вале онҳо вусъат додани кори шефиро талаб мекарданд ва чунин мепиндоштанд, ки ин вазифаи бевоситаи кормандони муассисаҳо, китобдорон ва ғайраҳо мебошад.

Ба ақидаи ман, агар шефигариро ба маънои аслиаш фаҳмем, пас мо бояд маркази методӣ бошем, он гоҳ неруи зеҳниамон нафъи бештаре мебахшид. Масалан, омӯзгорони факультети мо метавонистанд дар китобхонаи комитети ҳизбӣ ва ё кабинети маорифи сиёсӣ оиди такомули кори китобхонаҳо, тарғиби китоб ва истифодаи он барои тарбияи ғоявию маънавии меҳнаткашон ва насли наврас семинар гузаронанд. Ин ҳам барои аз мероси маданияти миллӣ баҳравар гардонидани мардум ва ҳам барои дар онҳо парвардани малакаи мутолиаи адабиёти муосири бадеӣ ва сиёсӣ аҳамияти бағоят калон дорад. Ба ҷумлаи вазифаи шефии мо (албатта, на бар зарари вазифаҳои хизматиамон) инчунин омӯхтани вазъи кори муассисаҳои маданияту маърифатро дар ин ё он коллективи меҳнаткашони ноҳия, таҳияи барномаи рушди минбаъдаи он, ҷамъбаст кардани таҷрибаи мусбат ва интишори онро дохил намудан мумкин мебуд. Вале ба мо тавсия мекунанд, ки ба корхонаю иттиҳодияҳо рафта, ҳангоми ивазшавии коргарон ва ҳини танаффус адабиёти навинро бо овози баланд хонда диҳем. Охир ин гуна шаклҳои кори маърифатии байни одамон кайҳо кӯҳна шудаанд ва ба сатҳи на маълумоти умумӣ, на иҷтимоию маданиии аъзои коллективҳои меҳнатӣ, на ба вазифаҳои тарғибот мувофиқат мекунанд.

Ба сифати методист, маслиҳатчӣ, таҳиякунандаи тавсияҳо ва барномаҳои ҳадафнок кӯмак кардан гапи дигар аст. Чунончи, омӯзгорони донишгоҳ — беҳтарин мутахассисони ҳар факультет — дар қатори олимони Академияи илмҳо ва кормандони Вазорати маданияти ҷумҳурӣ ба омода сохтани барномаи тарбияи атеистӣ ҷалб шуда буданд. Ва бояд гуфт, ки онҳо софдилона ва бо майли том меҳнат карданд. Фақат таассуфовар аст, ки мо, иштирокчиёни ин корро ҳеҷ кас воқиф наменамояд, ки тадбирҳои пешбинишуда чи тавр амалӣ гардонда мешаванд, дар роҳи ба даст овардани мақсад чи масъалаҳо ва монеаҳо ба амал меоянд. Хулоса, робитаи баръакс вуҷуд надорад. Бештар аз он, аввали соли ҷорӣ омӯзгорон аз он дар ҳайрат монданд, ки ба тариқи саволномаи аз куҷое омада, иҷрои ҳамон корро талаб карданд. Ҳол он ки ҳангоми таҳияи барнома мо таклифҳои мушаххас пешниҳод карда будем. Масалан, таклиф шуда буд, ки дар донишгоҳҳои мо бо назардошти хусусиятҳои ҷумҳурӣ ва умуман рушди маданияти халқҳои Шарқ омӯзиши як қатор фанҳои нав ҷорӣ карда шавад. Аммо алҳол дар ин роҳ коре ба ҷо оварда нашудааст.

Ҳозир муҳим аст, ки раванди таълиму тарбия дар мактабу донишгоҳҳо ба мақсади ташаккули маънавиёт равона карда шавад, чунки бидуни ин вазифаҳои иқтисодиро наметавон бомуваффақият иҷро кард. Мо аллакай дар факультетамон дарси таърихи санъатро ҷорӣ намудем, ки ин, бешак, ба тарбияи эстетикӣ мусоидат хоҳад кард. Росташ, алҳол донишҷӯёнро бо таърихи санъати тасвирӣ шинос мекунем. Вале роҳи таълими комплексӣ пеш гирифта шудааст ва мо ният дорем ҷавононро бо таърихи мусиқӣ, театр ва дигар навъҳои эҷодиёти бадеӣ шинос намоем.

Дар ҳамаи шӯъбаҳо аз одобу ахлоқ дарс гуфта мешавад. Масъалаҳои такомули омӯзиши эстетикаи марксистӣ-ленинӣ мавриди баррасӣ шудаанд.

Дар донишгоҳи мо таълим ба ду забон — тоҷикӣ ва русӣ сурат мегирад. Азбаски мо дар факультет хатмкунандагонро ба кор бо китоб омода мекунем, дар гурӯҳҳои тоҷикӣ беш аз панҷ сол аст, ки забони матнҳои классикӣ омӯхта мешавад. Ин махсусан ҳозир, дар айёми таҷ-

диди маънавиёти миллӣ, рӯоварӣ ба арзишҳои маданин замони гузашта басо муҳим аст. Бо камоли қаноатмандӣ мушоҳида мекунам, ки донишҷӯён ба китобҳои ҳуруфоташон арабиасос мароқ зоҳир мекунанд ва ҳамин гуна рӯзномаҳоро хонда метавонанд. Аминам, ки ин донишу малакаҳои онҳо на фақат дар кори маданию маърифатӣ, балки фаъолияти тадқиқоти илмӣ низ кӯмак хоҳанд расонд.

Дар гурӯҳҳои русӣ бошад, омӯхтани забони тоҷикӣ ва тавассути он баҳраваршавӣ аз маданияти миллии халқи тоҷик анъана шудааст. Ҳозир миқдори соати таълими забони тоҷикӣ афзуда, имтиҳон ҷорӣ гардидааст. Вале, мутаассифона, ин машғулиятҳо ҳанӯз натиҷаҳои дилхоҳ намебахшанд. Ҳарчанд ба донишҷӯёни боғайрат баҳои «чор» ва «панҷ» монда шавад, онҳо наметавонанд фикри хешро озодона баён кунанд ва ҳатто бо тоҷикон муошират намоянд. Эҳтимол, ба таълими забони тоҷикӣ дигаргуниҳои ҷиддӣ дохил кардан лозим аст, то ки барои омӯхтани забони гуфтугӯ ва машқҳои тарҷумаи матнҳои китоб ва рӯзномаву маҷаллаҳои тоҷикӣ имконоти бештаре фароҳам оварда шавад.

Инкишофи зеҳнии донишҷӯён аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста хоҳад буд, ки мо, омӯзгорон, онҳоро бо мероси маданияти миллӣ, аз ҷумла мероси адабӣ ва фалсафӣ то чи андоза шинос мекунем. Сатҳи арзишҳои маданияти миллии халқҳои дигар низ ба ҳамин вобаста аст.

Ба хотири он ки қолабҳои солиёни зиёд вуҷуддоштаи тафаккур зеҳни донишҷӯёнро коста насозанд, оқибатҳои бо раванди азбар карданн нуктаву хулосаҳои тайё̄ иваз шудани раванди донишомӯзии озодонаро бартараф бояд кард. Ба ин муносибат қайд кардани он муҳим аст, ки муаррихон, файласуфон ва забоншиносони мо акнун мекӯшанд донишҷӯёнро бо худи асарҳо, бо сарчашмаҳо шинос кунанд, ба хондану мустақилона таҳлил намудан дар онҳо шавқу мароқ пайдо намоянд. Пӯшида нест, ки фарз кардем, аз фанни адабиёт ҳама чиз аз рӯи қолаб, дар доираи догмаҳои адабиётшиносӣ — мавзӯъ, ғоя, сужет, композиция, қаҳрамонони асосӣ ва персонажҳои дуюмдараҷа аз бар карда мешуд, ки донишҷӯёнро аз ҷиҳати ҳам зеҳнӣ ва ҳам эстетикӣ хира мекард. Худи асарро бошад (ба ҷуз порчаҳои дар барномаи таълим пешбинишуда), донишҷӯён дарку эҳсос накарда мемонданд. Аз ин ҷост, ки қисми зиёди ҷавонон нисбати ашъор, нисбати назокату зебоии он бепарвоянд.

Шиддати навсозие ки ҳоло кормандони донишгоҳи мо эҳсос мекунанд, қабл аз ҳама ба хусусиятҳои хосн он вобастагӣ дорад. Вале итминони комил дорам, ки дар дигар донишкадаҳо ҳам, сарфи назар аз тахассуси мушаххасашон, омӯзиши фанҳоеро ҷорӣ кардан зарур аст, ки ба тарбияи эстетикӣ кӯмак мекунанд. Охир таҳияи соф мутахассисони кам аст, онҳо бояд дорон маданияти умумӣ ҳам бошанд. Дар ин бобат ташкилотҳои ҳизбии ҳамаи донишкадаҳои ҷумҳурӣ низ корҳои зиёдеро ба ҷо оварда метавонанд. Зарурати ҳамкории онҳо дар омода сохтани концепцияи ягонаи тарбияи ғоявию маданӣ ва эстетикии донишҷӯён ба миён омадааст. Ва дар ин кор, албатта, вазифаи мутобиқсозиро бояд комитетҳои ҳизбии шаҳру ноҳияҳо ба зимма гиранд, зеро онҳо, тавре ки дар Пленуми мартии (с. 1990) КМ ҲКИШ зикр шуд, қисматҳои асосии сохти ҳизб мебошанд.

**Н. САЙФУЛЛИНА,**
**мудири кафедраи китобшиносии Донишкадаи санъати ба номи М. Турсунзода, узви ҲКИШ.**

# БА ҲАМДИЁРОНАМ

ДАР ҶАҲОН давлати мутамаддине вуҷуд надорад, ки дар он танҳо мардуми як миллат зиндагӣ мекарда бошанд. Нависандаи бузург Р. Такур ҳанӯз соли 1916 гуфта буд, ки ҳар халқ таърихи маданияти худро дорад. Вале ҳар як маданияти миллӣ худ ба худ вуҷуд дошта наметавонад. Вай аз маданияти тамоми ҷаҳон баҳра мебарад. Ва некбахт аст он халқе, ки беҳтарин падидаҳои маданию фарҳангии дигаронро пазируфта, сарвати маънавии хешро саховатмандона ба эшон манзур мегардонад.

Халқи тоҷик дорои маданияти бостонӣ, мероси бузурги фалсафавию бадеӣ мебошад. Тамоми таърихи он таърихи муборизаи зидди истилогарону яғмогарон аст. Вай дар ин мубориза давлатдориашро аз даст дода, ҳаёти қашшоқона ба сар мебурд, вале маданият, забон ва суннатҳояшро маҳфуз дошт. Ва танҳо ба туфайли Инқилоби Кабири Октябрь мо боз соҳиби давлатдории хеш гардидем. Вале тоҷикон қудрате надоштанд, ки бидуни кӯмаки дигар халқҳои мамлакатамон дар давраи кӯтоҳи таърихӣ иқтисодиёти ҷумҳуриашонро тараққӣ диҳанд. Инак кӯмак омад. Саравал роҳи оҳани Тирмиз-Душанбе сохта шуд, ки ба он фарзанди халқи арман Г. Д. Қарамов сарварӣ намуд. Вай дар байни халқ чунон обрӯю эътиборе дошт, ки дар васфаш шеърҳо иншо шуданд, устод Лоҳутӣ бошад, бахшида ба ӯ достоне навиштааст. Аввалин сармуҳаррири маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» низ арман Н. Нерсесян буд. Бадбахтии мо дар он аст, ки тӯли даҳсолаҳои охир дар байни ҷавонон кори ҷиддии идеологӣ бурда намешуд. Инак ифротиён аз ин истифода карданд. Агар ҷавонон таърихи сарзамини худро беҳтар медонистанд, кӯмаки бародаронаи халқҳои дигарро қадр мекарданд, дар Душанбе воқеаҳои нохуши моҳи феврал рух намедоданд.

Давраи азхудкунии водии Вахшро ёдовар мешавем. Барои корам кардани ин наистони беҳосил намояндагони 40 миллат омаданд. Баъзе мутахассисон ба шароити иқлими ин ҷо тоб оварда натавониста, рахти сафар мебастанд. Вале экскаваторчӣ Иванов такрор ба такрор мегуфт: «Мо дар сохтмони Вахш на барои пули бисьёр пайдо намудан ва беҳбудии хеш кор мекунем. Мо омадаем, ки ба халқи тоҷик кӯмак расонем ва бояд то охир вазифаамонро ба ҷо орем». Бисьёре аз фотеҳони нахустини водии Вахш дар он ҷо абадӣ монданд. Вай замини онҳост, онҳо биёбони беҳосилро умри дубора бахшиданд. Агар онҳо корро анҷом дода, аз водӣ баромада мерафтанд, вай ин сон ободу шукуфон намегардид.

Сохтмони Вахш на фақат майдони бузурги бинокорӣ, балки донишгоҳи коргарӣ низ ҳисоб меёфт. Дар он гурӯҳи калони синфи коргари миллӣ ташаккул ёфт. Ва бисьёрии онҳоеро, ки дар сохтмони Вахш касб омӯхтанд, сипас ман дар сохтмони ГЭС-и Норак ва дар дигар муассисаҳои индустрии ҷумҳурӣ дучор шудам.

Сохтмони Вахш мактаби дӯстии халқҳо буд. Мо ягон вақт фикр намекардем, ки кадомамон ба кадом миллат мансуб ҳастем. Классики адабиёти тоҷик Ҷалолиддини Румӣ (Балхӣ) навиштааст, ки ҳамзабонӣ хуб, вале ҳамдилӣ боз ҳам хубтар аст. Ва танҳо ба хотири ҳамдил буданамон ҳамаи сарватҳои ҷумҳуриро офаридем. Дар мо камбудию нук-

сонҳо бисьёранд, аз хусуси онҳо рӯирост ва холисона ҳарф мезанем. Вале агар он вақтҳо — солҳои 30-юм манзараи ҷумҳуриятро, чунон ки ҳозир ҳаст, ба мо нишон медоданд, мо асло бовар намекардем ва ҳатто ба хаёл ҳам намеовардем. Вале мо орзу карда метавонистем!

Вақтҳои охир масъалаи забон санги маҳаки муносибатҳои байналмилалӣ гардид. Дар ин хусус бисьёр гуфта ва навишта шудааст. Танҳо ҳаминро қайд мекунам, ки дар солҳои ҷавонии ман мутахассисони рус барои омӯхтани забони аҳолии таҳҷоӣ мекӯшиданд аз кӯмаки тарҷумонҳо шарм мекарданд, маданият, урфу одат ва суннатҳои халқи моро эҳтиром менамуданд. Модоме ки мо бародарони русро «фарзандони Ленин» меномем, ин маънои чуқур дорад. Ба қарибӣ шоираеро ба узвияти Иттиҳоди нависандагон қабул кардем, ки ӯ дар сарзамини мо ба дунье омада, камол ёфтааст. Волидайни ӯ солҳои 30-юм дар Тоҷикистон кор мекарданду забони аҳолии таҳҷоиро медонистаанд, вале ӯ ҳатто калимаҳои оддиро намефаҳмад. Инсон кӯшиш мекунад инсони дигарро бифаҳмад. Ва вақте тоҷик тавассути телефон ба забони русӣ ҷавоб додан намехоҳад, ҳарчанд ки онро медонад, ин кирдорест ба ман нофаҳмо. Танҳо дар доираи забони хеш маҳдуд шудан нашояд. Барои аз махзани маданияти ҷаҳонӣ баҳравар гардидан забон, бахусус забони русиро донистан даркор. Бояд мутлақо аз маҳдудшавӣ бо маданияти хеш, гарчи бой ва бостонӣ аст, эмин буд.

Мо суннати сохтмони Вахшро дар бобати тайёр намудани гурӯҳҳои миллии синфи коргар фаромӯш кардаем. Ёд дорам, шоири инқилобӣ Абулқосим Лоҳутӣ ба сохтмони Вахш омада буд. Сардори сохтмон Толстопятов шикоят кард, ки аксари деҳқонон баробари коргарон кор карда наметавонанд ва аз ин рӯ музди корашон низ кам аст ва онҳо меранҷанд. Он гоҳ коммунист Лоҳутӣ изҳор намуд, ки кадрҳои миллиро танҳо ба сифати ёрдамчӣ истифода бурдан хатои калон аст. Онҳо ба ин ҷо чун шогирд омадаанд. Синфи коргари Россия ба халқи тоҷик барои ба даст овардани озодии сиёсӣ кӯмак расонд, акнун ба оянда назар афканда, барои тайёр намудани мутахассисон аз ҷумлаи аҳолии маҳаллӣ кӯмак расондан даркор. Мақсаду ният маҳз ҳамин буд! Вале ҳайҳот. Моро ҳирси иҷрои планҳо фаро гирифт. Тамоми диққатро ба иҷрои нақша дода, кори тайёр намудани кадрҳоро фаромӯш сохтем. Ин яке аз сабабҳои ҳолати бадбахтонаи на танҳо тайёр намудани мутахассисон, балки коргарони оддӣ низ мебошад.

Ташкилотҳои ба истилоҳ ғайрирасмӣ низ ба ҷавонон таъсири муайян мерасонанд. Зимнан, баъзе аъзоёни ин ташкилотҳо худро ҳомиёни бозсозӣ ва эҳьёгари маданияти миллӣ эълон мекунанду вале дар бораи он тасаввуроти бағоят норавшан доранд. Вале барои эҳёи кадом суннатҳо зӯр мезананд? Барои урфу одатҳои умрашон ба охиррасида. Ҳатто духтаронро маҷбур месозанд, ки либоси замонҳои Рӯдакиро бипӯшанд. Бояд ба назар гирифт, ки дар сурати бо суннатҳои замони гузашта оқилона ва моҳирона муносибат накардан онҳо метавонанд ба дӯши мардум чунон бори гароне гарданд, ки бо он пеш рафтан душвор.

Мо ҳама, қатъи назар аз мансубияти миллӣ, бояд ҳамин далелро арзёбӣ намоем, ки мамлакатамон басо калону сермиллат аст. Ва дар ҷамоҳири мо сермиллатӣ, рангорангии маданият, забонҳои мухталиф ягон бадӣ надорад. Охир ҳар халқ ташнаи меҳрубонию илтифот аст, ба аъмоли нек бо илтифоту меҳрубонӣ ҷавоб мегардонад. Ба фикрам, ҳозир Тоҷикистонро онҳое тарк мекунанд, ки онро Ватани хеш намешуморанд. Бо онҳое, ки ин сарзамин барояшон азиз аст, дӯстона зиндагӣ мекунем ва аллакай бисьёр корҳоро ба сомон расонидаем. Корҳои бисьёр ҳанӯз дар пешанд!

**М. МИРШАКАР,**
**шоири халқии Тоҷикистон, дорандаи Ҷоизаҳои давлатии ИҶШС ва ҷумҳурияти Тоҷикистон.**

Р. ОЛИМОВ, Ш. ШОИСМАТУЛЛОЕВ, М. САИДОВ

# РАВАНДҲОИ ҲИҶРАТ ВА МАСЪАЛАИ МИЛЛӢ

ДАР РАФТИ бозсозӣ бисьёр масъалаҳои тараққиёти ҷомеа тезутунд гардиданд. Аз ақл берун бошад ҳам умдатарин масоили иҷтимоию иқтисодӣ дар паси масъалаҳои байналмилалӣ нонамоён монданд. Бинобар ин таваҷҷӯҳи ташкилотҳои ҳизб ва аҳли илм бояд ба мӯътадил гардондани муносибатҳои байни миллатҳо нигаронида шавад, зеро таҷриба собит менамояд, ки ба эътибор нагирифтани онҳо боиси муқовимати ҳақиқии омма гардида метавонад. Барои исботи чунин даъво ба хотир овардани воқеаҳои Озарбойҷону Арманистон, вилояти мухтори Кӯҳистони Қаробоғ ва воқеоти моҳи феврали шаҳри Душанбе кифоя аст. Таҳлили онҳо аз зуҳуроти миллатчигӣ ва шовинизми гузаро дар шуур ва кирдори мардум дарак медиҳад.

Ба ҷумҳурии мо инкишофи нисбатан оромона ва муттасили равандҳои миллӣ хос буд. Бо вуҷуди ин як қатор масъалаҳое ба миён омаданд, ки онҳоро ҳал кардан зарур аст. Алалхусус, тамоили тарки ҷумҳуриамон кардани аҳолии рус қувват гирифтааст. Вазъият аз он сабаб мураккабтар мегардад, ки қисмати асосии онҳое, ки аз ҷумҳурӣ ҳиҷрат мекунанд, мутахассисони соҳаҳои мухталифи хоҷагии халқ мебошанд. Ин масъала на фақат дар сатҳи сиёсати расмӣ, балки дар муносибатҳои мутақобилаи маъмурӣ, хусусан дар байни кормандони инженеру техникӣ ва зиёиёни эҷодӣ ҳам мавриди мубоҳиса қарор гирифтааст. Дар айни ҳол тарафҳои баҳскунанда баъзан дар асоси овозаву ахбори санҷиданашуда ба якдигар таъсир мерасонанд. Моҳҳои май-июли соли 1989 ҳангоми муҳокимаи қонуни забони давлатӣ ва баъд онро қабул кардани сессияи Шӯрои Олӣ мубоҳиса махсусан тезутунд шуд. Ҳарчанде ки бисьёр ҷумҳуриҳо хеле пеш аз мо соҳиби забони давлатӣ буданд, раванди мазкур дар ҷумҳурии мо оромона сурат нагирифт. Демеократияи «митингӣ» маҳз дар ҳамин давра авҷ гирифт. Якеҳо (афзалан намояндагони аҳолии таҳҷоӣ) қабули фаврии Қонунро талаб мекарданд, дигарҳо (намояндагони миллатҳои ғайритаҳҷоӣ) ин иқдомро бармаҳал меҳисобиданд.

Оё байни қабули Қонуни забон ва якбора афзудани ҳиҷрати аҳолии рус берун аз ҳудудҳои ноҳия робитае вуҷуд дорад? Оре, вуҷуд дорад. Вале ҳамаи баъдбахтиҳоро аз забон донистан ҳам нашояд. Ин ҷо тамоми далелу ҳолатҳоро аз нуқтаи назари илм, бо назардошти маҷмӯи масъалаҳое, ки дар иқтисод, сиёсат, идеология ва фарҳанг ҷамъ шудаанду на фақат ба ҷумҳурии мо, балки ба тамоми мамлакат хосанд, таҳлил кардан зарур аст.

---

ОЛИМОВ Рашид Кутбиддинович, раиси Комиссияи Шӯрои Олии ЧШС Тоҷикистон оид ба корҳои ҷавонон.
ШОИСМАТУЛЛОЕВ Шоназар, мудири сектори иҷтимошиносии Шӯъбаи фалсафаи АИ ЧШС Тоҷикистон.
САИДОВ Махмадалӣ, номзади илми фалсафа, ходими калони илмии сектори иҷтимошиносии шӯъбаи фалсафаи АИ ЧШС Тоҷикистон.

## ЭҲСОИЯ: ТАХМИН ВА ИШТИБОҲ

16 сентябри соли 1989 дар «Известия» хабари рӯзноманигор А. ҚАРПОВ «Ҳиҷрати аҳолӣ афзуд» дарҷ шуд, ки боиси эҳсосоти аҳолии ҷумҳурӣ гардид. Мазмуни он чунин буд, ки дар натиҷаи Қонуни забонро қабул кардани сессияи Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон фақат дар тӯли шаш моҳи соли 1989 аз Душанбе 10 ҳазор кас кӯчида рафт. Муаллиф ба сифати далел ба маълумотҳои эҳсоия истинод мекунад. Вале мехостем таваҷҷӯҳро ба ду ҷиҳати муҳим ҷалб намоем: ҳеҷ гуна эҳсоия ин ё он рӯйдодро хушсифат тавсиф карда наметавонад, истифодаи маълумоти эҳсоия бошад, малакаи муайян ва беғаразии қатъиро тақозо мекунад. Ин ҷо омилҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ, экологӣ ва маънавӣ ва сабабҳои ҳиҷратро ҳаматарафа баррасӣ кардан зарур аст. Назари тарҷей, ки барои ошкор сохтани тамоюли инкишофи раванд имкон медиҳад, низ аҳамияти муайян дорад.

Чи тавре маълум аст, дар охири солҳои 20-ум ва 30-юм дар ҷумҳирият миқдори зиёди қувваи коргарии озод мавҷуд буд, вале ба сабаби вуҷуд надоштани муассисаҳои таълими оммавии касбу ҳунар барои саноати тарақққунанда коргарони баландихтисос ва мутахассисон намерасиданд. Ин талабот асосан бо роҳи аз дигар ҷумҳуриҳо даъват намудани коркунон қонеъ гардонда мешуд. Дар натиҷаи ин охири солҳои 30-ум ва ибтидои солҳои 40-ум тақрибан нисфи ҳамаи коргарони саноат ва қисми зиёди коргарони соҳибихтисосро русҳо ва намояндагони дигар халқҳои мамлакатамон ташкил медоданд. Ҳайати инженерону техникҳо асосан аз ҳисоби намояндагони халқҳои дигар, қабл аз ҳама русҳо ташаккул меёфт. Фақат солҳои 1931 — 1932 ба Тоҷикистон бо роҳхат беш аз 500 мутахассис омад. Амалияи таълими кадрҳо дар донишгоҳҳои мухталифи мамлакат низ маъмур шуда буд.

Пас аз барпо шудани муассисаҳои худии таълими оммавии коргарону мутахассисон ҳам қувваи коргарӣ аз дигар ҷумҳуриҳо фаъолона ҷалб карда мешуд: миқдори кадрҳои соҳибихтисоси миллати маҳаллӣ, ки ҳар сол дар ҷумҳурӣ тайёр карда мешуданд, талаботи саноат, нақлиёт ва алоқа, сохтмон ва соҳаҳои дигарро қонеъ намекунанд. Дар айни ҳол бисьёр корхонаҳо, вазорату идораҳо назар ба барпо намудани муассисаи худии таҳияи кадрҳо ба кор даъват кардани кадрҳои тайёрро беҳтар медонистанд. Мавҷуд набудани нақлиёти байни районҳои назди шаҳрҳо, маҳдудияти имконияти кашондани мардум раванди рафтуомади аҳолиро бозмедошт, ки ин масъалаи бо қувваи коргарӣ, бахсус аз байни занон, таъмин будани корхонаҳоро ҷиддӣ гардонд. Масалан, ба хотири амалӣ гардондани нақшаи ташаккули ҳайати омӯзгорони омӯзишгоҳи асосии касбҳои техникии комбинати бофандагии Душанбе ҳар сол ба дигар минтақаҳои мамлакат одамоне фиристода мешуданд, ки онҳо барои таҳсил дар ин омӯзишгоҳ духтаронро ҷалб мекарданд.

Ин ҳама боиси дар қишлоқҷойҳо мондани аҳолии таҳҷой ва ба шаҳрҳои Тоҷикистон кӯчида омадани сокинони минтақаҳои дигари мамлакат гардид. Танҳо аз миёнаи солҳои 70-ум афзоиши шумораи аҳолии баъзе миллатҳои ғайритаҳҷой суст ва сипас кам шудан мегирад.

Ин гуна равандҳо дар тағйири ҳайати миллии аҳолии Душанбе низ ифода меёбанд. Сарфи назар аз афзоиши мутлақи шумораи ҳамаи гурӯҳҳои миллӣ таносуби ҳиссаи онҳо дар ҳайати аҳолии шаҳр дигар мешавад. Шумораи тоҷикон тадриҷан меафзояд, ки ин ҳам ба кам шудани шумораи одамони ба ҷумҳурӣ кӯчида меомадагӣ ва ба андозае вусъат ёфтани муҳоҷирати аҳолии қишлоқҷойҳо ба шаҳр ва ҳамчунин дараҷаи баландтари афзоиши табиии аҳолӣ боис шуд. Аммо ҳозир ҳам Душанбе аз ҷумлаи пойтахти ҷумҳуриҳое мебошад, ки дар он миллати маҳаллӣ камтар аз нисфи аҳолиро ташкил медиҳад.

Сабаби асосӣ ҳамин аст, ки на шаҳри дорои анъанаҳои ташаккулёфтаи меъморӣ, иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ, балкн қишлоқе пойтахти ҷумҳурӣ шуд, ки он хусусиятҳои хоси иҷтимоию иқтисодӣ ва маданию этникӣ дошт. Ин сохтмони босуръати саноат, нақлиёт, манзил ва биноҳои маъмуриро тақозо кард. Бинобар набудани коргарони соҳибихтисос ва мутахассисони худ, анъанаю малакаи кори фабрикаю завод ва таҷрибаи шаҳрсозӣ надоштани аҳолии таҳҷоӣ, ҳокимони маҳаллӣ роҳи аз берун ҷалб кардани мардумро пеш гирифтанд. Сараввал ин имконияти ягонаи тараққиёти босуръати пойтахт буд, вале сипас он садди роҳи бо коргарони соҳибихтисос ва мутахассисони миллаташон маҳаллӣ таъмин намудани хоҷагии халқи ҷумҳурӣ шуд.

Таҳлили ҳаракати механикии аҳолии пойтахт дар солҳои охир нишон медиҳад, ки таносуби мусбати ҳиҷрати аҳолӣ то соли 1988 боқӣ монд. Соли 1980 афзоиши механикии аҳолӣ 1168 нафар, соли 1988-ум 1647 нафарро ташкил дод. Ин рақамҳо ҳиҷрати намояндагони ҳам миллати маҳаллӣ ва ҳам миллатҳои ғайритаҳҷоӣ, ҳам байни ҷумҳурӣ ва ҳам дохили ҷумҳуриро тавсиф менамоянд.

Таносуби манфии ҳиҷрат дар Душанбе фақат соли 1989 мушоҳида шуд ва 6866 нафарро ташкил кард. Азбаски раванди мазкур баъзан бо қабули Қонуни забон алоқаманд карда мешавад, зарур медонем аз хусуси ҳайати одамоне, ки тарки ҷумҳуриамон кардаанд, муфассалтар сухан ронем. Соли гузашта 2685 нафар (яъне нисбат ба солҳои пешина бист баробар зиёд) намояндагони миллати немис, 383 нафар (қариб 6 баробар зиёд) яҳудиён, 2593 нафар (ду баробар зиёд) русҳо, 424 нафар (аз 2 баробар зиёд) дигар миллатҳои европоӣ, 262 нафар (1,8 баробар зиёд) тоторҳо рафтанд.

Барои равшантар шудани масъала маълумотҳоеро низ баррасӣ бояд кард, ки ин равандро дар байни намояндагони миллатҳои ғайриевропоӣ тавсиф менамоянд. Таносуби манфии ҳиҷрати аҳолии пойтахт танҳо дар байни намояндагони миллатҳои гурҷӣ, озарӣ, қирғиз, ӯзбек, қазоқ ва тоҷик ба назар мерасад. Таносуби мусбат фақат дар байни туркманҳо, арманҳо ва кореягиҳо мушоҳида мешавад.

Ҳамин тариқ, назар ба одамони ба ҷумҳурӣ омада бештар будани шумораи одамони аз ҷумҳурӣ кӯчида на фақат ба намояндагони миллатҳои европоӣ, балки ба аксариятҳои дигар ва ҳатто ба аҳолии таҳҷоӣ хос буд, ки ҷои тааҷҷуб нест. Ин ҳаракати табиии аҳолӣ мебошад, ки оқибати маҳдуд будани имконияти ёфтани кор, ҳалли масъалаи манзил, барпо кардани оила, майли беҳтар кардани зиндагӣ ва қонеъ гардондани талаботи маънавӣ аст. Паст будани сатҳи зиндагии аҳолии чи умуман ҷумҳурӣ ва чи пойтахти он назар ба аксарияти ноҳияҳои мамлакат боиси афзудани ҳиҷрати одамон мегардад. Сабабҳои асосии ин суръати пасти сохтмони манзил, нокифоя будани ҷой дар кӯдакистонҳо, сатҳи пасти хизмати тиббӣ ва миқдори ками муассисаҳои табобатӣ, тараққӣ накардани муассисаҳои истироҳату фароғати мардум ва адои хизмати маишӣ, таъминоти бади хӯрокворӣ, маҳдудии навъ ва сифати бади меваю сабзавоти тавассути мағозаҳои давлатию кооперативӣ фурӯхташаванда, нархҳои баланди молҳои бозор ва ғайра мебошанд. Ба паст шудани нишондиҳандаҳои истеъмоли шахсии аҳолӣ вайрон шудани таносуби байни суръати афзоиши табиии аҳолӣ, тағйироти структураи хоҷагии халқ ва тараққии комплекси агросаноатии ҷумҳурӣ низ таъсир мекунанд. Ҷумҳурии мо ҳатто аз ҷиҳати таъминоти меваю сабзавот назар ба ноҳияхои европоии мамлакат қафо мемонад.

Вазъи умуман дар мамлакат дар муносибатҳои байни миллатҳо баамаломада, тезутунд гардидани онҳо дар баъзе ноҳияҳо, воқеаҳои фоҷианоки Сумгаит, Тбилиси ва Фарғона, ки ба андозае ба рафтори му-

ҳоҷирони эҳтимолӣ ва воқеӣ низ таъсир расонданд. Рафтори густохонаи қисми ҷавонони миллати таҳҷоиро дар давраи муҳокимаи Қонуни забон ба инобат нагирифтан низ мумкин нест. Дар матбуот ба забонҳои тоҷикӣ ва русӣ яктарафа инъикос ёфтани муҳокимаи қонун, сусткории кормандони идеологӣ нақши манфӣ бозид. Ин ҳама дар байни як қисми аҳолии ғайритаҳҷой, асосан аҳолии рус ҳисси нобоварӣ ба амал овард.

Дар айни ҳол ин омилро мутлақ донистан ҳам мумкин нест. Худи рӯҳи Қонун, демократӣ будани он, инчунин вазъияти республика пас аз қабули қонун шубҳаи бисьёр одамонро аз байн бардоштанд. Кормандони шӯъбаҳои паспорти шаҳри Душанбе шаҳодат медиҳанд, ки бисьёре аз ҳиҷраткунандагон аз қарори фавриашон пушаймонанд. Илова бар ин онҳое, ки забони тоҷикиро дар курсҳои назди корхонаю ташкилотҳо ва муассисаҳо бо мароқу майли том меомӯзанд, муносибаташонро нафақат нисбати Қонун, балки худи забон, маданият ва таърихи халқи тоҷик низ тағйир додаанд. Мардум барои бо намояндагони миллати маҳаллӣ ба забони модарии онҳо муошират кардан, фаҳмидани якдигар ниёзманд шудаанд. Мо дар ибтидои ин раванд қарор гирифтаем ва онро бояд бе шитобкорӣ, фармон ва аз рӯи одоб инкишоф диҳем. Барои ин маблағ ва вақту ғайратро дареғ набояд дошт.

Омили муҳими муҳоҷирати аҳолии ғайритаҳҷой, асосан миллатҳои немис ва яҳудӣ, барҳам задани бисьёр маҳдудиятҳои ба мамлакатҳои дигар барон зист ҳиҷрат кардани гражданинҳо мебошад. Илова бар ин бояд гуфт, ки ин бо муносибатҳои байнимиллӣ дар Тоҷикистон иртиботе надорад.

Равандҳои муҳоҷирати аҳолӣ масъалаи бо мутахассисон таъмин будани саноат ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқро душвор мегардонанд. Бинобар ин дар боби таҳия кардани кадрҳои савияю соҳаҳои мухталиф умедро асосан ба имкониятҳои хеш бастан лозим меояд. Он чиро, ки дар тӯли даҳсолаҳо ба ҷо оварда нашуда буд, бояд дар муддати хеле кӯтоҳ иҷро намоем.

## САБАБҲО ВА ОҚИБАТҲО

Ба хотири омӯзиши робитаи сабабу оқибати раванди муҳоҷирати аҳолӣ дар маркази таҳқиқи социологии назди комитети ҳизбии шаҳри Душанбе пурсиш гузаронида шуд, ки он 1000 кас, асосан намояндагони аҳолии русзабонро фаро гирифт. Пурсидашудагон коргарон, кормандони инженер-техникӣ ва роҳбарони корхонаҳои саноатии пойтахт буданд. Ин бесабаб набуд, зеро ҳозир маҳз дар байни ҳамин гурӯҳҳои аҳолӣ тамоюли муҳоҷират ба назар мерасад, ки ин ба тараққии саноати ҷумҳурӣ таъсири бад расонда метавонад.

Субъекти таҳқиқ кормандони иттиҳодияи истеҳсолии мошинҳои бофандагии Тоҷикистон, иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе, заводи «Тоҷикгидроагрегат» ва ғайра буданд. Аксари пурсишшудагон (80 фоиз) дар Душанбе беш аз 10 сол боз иқомат доранд ва худро сокини муваққатии ҷумҳурӣ ҳисоб намекунанд. Агар шартан бигӯем, «сокини муқимӣ» гардидани аҳолии ғайритаҳҷой дар тӯли даҳсолаҳои охир табиӣ, бо роҳи кори муштарак дар коллективҳои сермиллат сурат мегирифт. Ин гуфтаамонро чунин далел собит менамояд, ки аксари пурсишшудагон асосан бо намояндагони миллати таҳҷой муошират доранд. Аз муттасилии муошират ҳамин ҳам гувоҳӣ медиҳад, ки 54 фоизи пурсидашудагон изҳор карданд, ки нисбати анъана ва урфу одатҳои аҳолии маҳаллӣ бо камоли эҳтиром муносибат мекунанд ва онҳоро

сарвати умуми башар мешуморанд. Фақат 3 фоизи пурсишшудагон ба ин савол ҷавоби манфӣ гардонданд.

Аз гуфтаҳои боло метавон хулоса кард, ки тамоми рафти инкишофи пешинаи муносибатҳои миллӣ ягон сабаби аёни халалдоркунандаи якдигарфаҳмии миллатҳоро ошкор насохта буд. То кунун ягон намояндаи аҳолии русзабон дар таъмини талаботи иҷтимоиаш дар доираи ноҳияи мо душворӣ ҳис намекард.

Бисьёр мутахассисон сабаби халалдор шудани муносибатҳои байни миллатҳоро дар сатҳи пасти зиндагии меҳнаткашон чун оқибати тағйири тарзи тараққии иқтисодиёти социалистӣ мебинанд. Таҳлили пурсишномаҳо имкон дод баҳои манфии баъзе ҷиҳатҳои фаъолияти меҳнатиро ошкор созем: ҳарчанд 64 фоизи пурсишшудагон аз кори хеш қаноатманд буданашонро изҳор карда бошанд ҳам, 56 фоизашон аз музди кор, 47 фоизашон аз шароити меҳнат, 48 фоизашон аз шароити манзил ва 56 фоизашон аз фароғат қаноатманд нестанд.

Вале оё сабаби бевоситаи тезутунд гардидани муносибатҳои байнимиллӣ ҳамин аст? Бояд гуфт, ки 78 фоизи пурсишшудагон бо вуҷуди ноқаноатмандиашон аз меҳнат муносибатҳои мутақобилро дар коллектив комилан маъқул мешуморанд. Ҳамин тариқ, метавон хулоса баровард, ки сабабҳои тезутунд гардидани муносибатҳои байнимиллӣ на бо масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ, балки қабл аз ҳама бо таҳрифоти мухталифи давлати сермиллат, инчунин бо афзудани дараҷаи худшиносии миллӣ, ки бозсозии ҷомеа ба амал овард, алоқаманд мебошанд.

Дар як қатор ноҳияҳо ҳаракатҳои миллии дорои унсурҳои миллатчигӣ ва шовинизм ба вуҷуд омаданд. 29 фоизи пурсишшудагон чунин мешуморанд, ки муносибатҳои миллӣ дар мамлакат хеле тезутунд шудаанд ва тамоюли бадшавӣ доранд. 13 фоизашон ба беҳбуди онҳо умед баста, изҳор мекунанд, ки дар ҷумҳурӣ вазъи байналмилалӣ назар ба мамлакат хеле беҳтар аст. Эҳтимол, яке аз сабабҳои асосии ноустувории аҳволи рӯҳии намояндагони русзабон маҳз вазъи умуман мамлакат бошад.

Воқеаҳои Наздибалтика, вилояти мухтори Кӯҳистони Қаробоғ ва Фарғона, ки тавассути телевизиони марказӣ ва матбуот муфассал инъикос меёфтанд, ҳисси интизори ҳамин гуна ҳодисотро ба амал меоваранд. 42 фоизи пурсишшудагон изҳор карданд, ки аз худ ва оилаашон дар ташвишанд, 24 фоизашон дарду алами аз даст додани сарватҳои интернационалиро мекашанд, 13 фоизашон нисбат ба худ бадхоҳии аҳолии таҳҷоиро ҳис мекунанд, 28 фоизашон хабар доданд, ки нияти аз ҷумҳурӣ рафтан доранд. Вале сеяки пурсишшудагон қатъӣ изҳор намуданд, ки фикри тарки ҷумҳуриро надоранд.

Бо вуҷуди ин вазъият фақат дар сурати муҳайё гардидани шароити мӯътадил беҳ шуда метавонад. Инак, 37 фоизи пурсишшудагон қайд карданд, ки агар баробарии намояндагони ҳамаи миллатҳо таъмин шавад, омодаанд дар ҷумҳури зиндагӣ ва кор кунанд, 26 фоизашон иброз доштанд, ки дар сурати беҳбуди муносибатҳои байнимиллӣ ба ҳеҷ ҷо намераванд. 23 фоизашон чунин мешуморанд, ки агар сатҳи зиндагӣ баланд шавад, масъалаи ҳиҷрати аҳолӣ аз байн меравад, 14 фоизашон бовар доранд, ки пас аз муддате дар ҷумҳурӣ барои рушди ҳар умумияти миллӣ шароити беҳтаре муҳайё карда хоҳад шуд. Чунин аст манзараи умумии социологии ҳиҷрати аҳолии русзабон аз ҳудуди ҷумҳуриятамон.

Демократиконии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёт, ошкорбаёни, огоҳӣ аз вазъи корҳо дар мамлакат боиси қатъиян афзудани худшиносии миллии бе-

истисно ҳамаи миллату халқиятҳо ва гурӯҳҳои этникӣ шуданд. Ин рӯйдод дар шуур ва психологияи мардум бо зуҳуроти муҳокимарониву ақоид ва ҳатто амалиёти экстремистӣ иртибот дорад. Бадбахтии ҷомеа дар он аст, ки вай, мутаассифона, ба ин омода нест.

## ЧӢ БОЯД КАРД?

Дар ҳақиқат, воқеаҳои вақтҳои охир собит менамоянд, ки ҷомеаи мо дар шароити демократия ва ошкорбаёнии вусъатёбанда ба ҳалли бисьёр масъалаҳои муносибатҳои байнимиллӣ амалан тайёр нест. Оё ҳаминро нисбати ташкилотҳои сиёсии ҷамъият гуфтан мумкин аст? Ва, ниҳоят, мавқеи ташкилотҳои ҳизбӣ барои ҳалли масъалаҳои мазкур чӣ гуна аст?

Дар ҷабҳаи идеологӣ плюрализми гузарои сиёсӣ торафт бештар ҷонибдорӣ карда мешавад. М. С. Горбачёв ҳамаи коммунистонро даъват менамояд, ки ба кори солимгардонии муносибатҳои миллӣ фаъолона ҳамроҳ шаванд, аммо дар сафҳои ҳизб, баръакс, рӯҳафтодагӣ, дуруст рафтор карда натавонистан дар ин ё он шароит ҳис мешавад. Мавридҳое мешаванд, ки сарварони ташкилотҳои ҳизбӣ инони ихтиёрро ба унсурони экстремистӣ медиҳанд. Дар ин боб метавон мисолҳои зиёд овард.

Мо ҳаргиз нияти ба корҳои дигар ҷумҳуриҳои иттиҳод дахолат карданро надорем, вале ҳуқуқ дорем хулосаҳои дахлдор барорем. Мо ҳаминро ба асос мегирем, ки тарғиби сиёсати интернационализм вазифаи ҳар коммунист аст, сарфи назар аз он, ки ӯ дар кадом ҷумҳурӣ иқомат дорад. Ҳар як коммунист бояд дар хотир дорад, ки маҳз Ҳизби Коммунистӣ масъулияти дигаргунсозиҳоро ба зимма гирифт, маҳз вай масъалаи таҷдиди ҳақиқати таърихиро ба миён гузошт ва ба муқобили ҳама гуна таҳрифоту камбудиҳои соҳаи сиёсат, иқтисод ва муносибатҳои миллӣ мубориза оштинопазирона сар кард. Оре, дар гузашта партия ба саҳву хатоҳои зиёд роҳ дод. Вале мехостем чунин суханҳои хирадмандонаи В. И. Ленинро хотирнишон созем: «Муносибати ҳизби сиёсӣ ба хатоҳои худ яке аз муҳимтарин ва дурусттарин меъёрҳои ҷиддӣ будани ҳизб ва дар пеши **синфи** худ, дар пеши **оммаҳои** меҳнаткаш вазифаҳои худро **дар амал** иҷро кардани он мебошад. Ошкоро эътироф кардани хато, ошкор кардани сабабҳои вай, таҳтил намудани шароите ки ба пайдо шудани ин хато сабаб шудааст, бодиққат муҳокима кардани воситаҳои ислоҳ намудани хато—ана ҳамин аст аломати ҳизби ҷиддӣ, ана ҳамин аст вазифаҳояшро иҷро кардани вай, ана ҳамин аст тарбия ва таълим додани **синф** ва баъд низ **омма»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 44).

Бозсозӣ бо тамоми равишаш собит менамояд, ки ҲКИШ на фақат саҳву хатоҳояшро эътироф кард, балки кӯшиш дорад роҳу воситаҳои ислоҳи онҳоро низ дарёфт кунад. Ва коммунистон бояд аз ин воситаҳо фаъолона истифода баранд, то ки вазъи мамлакат ҳарчи зудтар бех гардонда, ба таҳрифоти социализм хотима дода шавад.

Тавре маълум аст, моҳи декабри соли 1989 пленуми XV КМ ҲК Тоҷикистон барпо гардид, ки дар он вазъи муносибатҳои байнимиллӣ дар ноҳияамон амиқ таҳлил шуд. Алалхусус, дар маърӯзаи котиби якуми КМ зикр ёфтааст: «... аҳамияти дастовардҳоро паст назада, бояд қайд намуд, ки дар соҳаи муносибатҳои байналмилалӣ, мисли дигар соҳаҳо, дар тӯли солҳо бисьёр масъалаҳои тезутунд ва зиддиятҳо ғун шудаанд... Ва ҳоло ба мо лозим меояд бисьёр хатоҳоеро, ки дар гузашта содир шуда буданд, ислоҳ намоем».

Солиёни зиёд мо интернационализмро эълон мекардему вале ба зиддиятҳои тезутундшавандаи муносибатҳои байни миллатҳои сокини ҷумҳурӣ эътибор намедодем. Мо таваҷҷӯҳи аҳолиро ба интернационалонии маданият ҷалб мекардем, ки дар натиҷаи ин маданияти миллӣ рӯ ба таназзул овард, беш аз 10 фоизи тоҷикон забони модариашонро намедонанд. «Солҳои зиёд,—қайд карда шуд дар пленум, — сиёсати забонро дар мамлакати мо фақат аз эълон кардани забони муоширати байни миллатҳо иборат медонистанд, ки дар натиҷаи ин забони русӣ тадриҷан забонҳои миллатҳои таҳҷоиро танг карда баровардан гирифт».

Дар рафти бозсозӣ баробарии забонҳоро на дар сухан, балки дар амал таҷдид кардан зарур аст. Моҳияти инсонпарварии Қонуни забонро амиқ дарк карда, дар байни аҳолӣ кори эзоҳотӣ бояд бурд. Охир муҳокимаронихое низ дучор мешаванд, ки Қонуни забон чун оқибати муқовимати динӣ дар ҷумҳурият фаҳмида мешавад. Барои исботи ин даъво биёед суханро ба худи ходимони дин медиҳем. Чунончи, қозии мусулмонон Хоҷа Акбар Тӯраҷонзода дар мулоқоти паси «Мизи мудаввар»-и намояндагони Ҳокимияти Шӯравӣ, мақомоти ҳизбӣ ва руҳониён чунин гуфт: «... Русҳо гунаҳкор нестанд. Дар тӯли даҳсолаҳо мутахассисони рус ба Тоҷикистон даъват карда мешуданд. Онҳо зиндагӣ ва кор мекарданд, оиладор мешуданд. Ҷумҳурии мо ватани фарзандони онҳо шудааст». Вазифаи асосӣ, таъкид карданд намояндагони дини мусулмон ва насронӣ, дар насли наврас парваридани маънавиёти олӣ мебошад.

Комитети ҳизбии шаҳри Душанбе нақшаи тадбирҳои амалӣ гардондани ғояҳои асосии платформаи ҲКИШ-ро оиди сиёсати миллии ҳизб дар шароити ҳозира тартиб додааст. Аз як тараф, дар нақша кӯшиши ифода намудани манфиатҳои миллии ҳамаи миллату халқиятҳои сокини шаҳр ва, аз тарафи дигар, тамоили муттаҳидшавию боварии ҳамдигарии намояндагони миллатҳои мухталиф ба назар мерасад. Чунончи, «Панорама» ном ҳафтаномаи ТоҷикТА, ки ба забони русӣ нашр мешавад, мақбули хонандагон шудааст. Мувофиқи нақша дар ин ҳафтанома хабару мақолаҳои рӯзномаву маҷаллаҳои тоҷикӣ чоп карда хоҳанд шуд. Инчунин нашри муштараки рӯзномаҳои «Паёми Душанбе» ва «Вечерний Душанбе», ташкили барномаҳои радио ба забонҳои аққалиятҳои миллӣ, барпо кардани марказҳои миллии маданӣ, ҷамоату ташкилотҳои ҳамдиёрони халқҳои камнуфуси сокини шаҳр пешбинӣ шудааст. Нақша беш аз 80 тадбиреро дарбар мегирад, ки ба ақидаи мо, ба пойдор гардидани принципҳои интернационализм мусоидат хоҳанд кард.

Бозсозӣ ақоиди моро нисбати социализм ва масъалаҳои ҳалталаби он, нисбати мафҳуми «интернационализм» хеле тағйир дод. Дар сармақолаи рӯзномаи «Правда» (28 декабри соли 1989) зикр шуда буд: «Агар солҳои пешин мо асосан ба ҷиҳати байналхалқии он таваҷҷӯҳ мекарда бошем, ҳозир масъалаҳои муттаҳидии интернационалии халқҳои мамлакатамон, парваридани чунин эҳсос, ки «иттиҳоди ҷамоҳири Шӯравии Социалистӣ маъвои умумии мост» аҳамияти махсус пайдо кардаанд. Аз ин рӯ, дар мардуми гуногунмиллат парваридани маҳорати якдигарфаҳмӣ ва эҳтироми ҳуқуқу манфиатҳои ҳамаи миллату халқиятҳо аҳамияти бағоят калон дорад». Ба дараҷаи сифатан нав тавассути якдигаршиносиву якдигарфаҳмӣ ва эҳтироми якдигар ба ҳам қариншавии халқҳо принципи олии интернационалонии ҷомеа мебошад.

Вақте ки шумораи маҷалла таҳия мегардид дар Душанбе воқеаҳои фоҷианоке рух доданд, ки боиси қурбониҳои зиёд шуданд.

Ба бетартибиҳою ғоратгуниҳо овозаҳое баҳона шуданд, ки гӯё дар хонаҳои навбунёд ба ҳазорҳо оилаи арманҳои гуреза ҷо дода шуда бошад. Ва ҳарчанд ки ин фасона зуд барбод рафт (ба ҷумҳурӣ на ҳазорҳо оила, балки ҳамагӣ 47 ашхоси миллати арман омада буданд, ки дар хонаи хешовандонашон ҷой гирифта буданд), аз тарсу ваҳм 12 февраль 223 нафар ашхоси миллаташон арман тарки ҷумҳурӣ карданд, ки ҳамаашон сокини муқими Душанбе буданд.

Аммо маҳз ҳамин лаҳза воқеаҳо ранги дигар гирифтанд. Митингкунандагон бе ягон асос талаб карданд, ки котиби якуми КМ, аъзои бюро ва ҳукумати ҷумҳурӣ истеъфо диҳанд. Ҳатто даъватҳои ба қатл расондани роҳбарият садо медоданд. Аён гардид, ки ҷанҷоли байнимиллӣ дар мубориза баҳри ҳокимият чун баҳона истифода карда шуд.

Воқеаҳои фоҷиавии 12—14 февраль таҳлили амиқи сиёсӣ, ҳуқуқӣ, иқтисодӣ ва иҷтимоиро тақозо доранд. Барои дарки онҳо фурсат лозим мешавад. Вале алҳол, аз рӯи маълумотҳои таҳқиқи афкори ҷомеа, ки маркази тадқиқоти социологии назди комитети ҳизбии шаҳри Душанбе гузарондааст, равшан аст, ки аксари меҳнаткашони шаҳр (94 фоиз) ба ҳодисоти рухдода баҳои манфӣ доданд. Зимнан, 85 фоизи пурсишшудагон чунин мешуморанд, ки вай амали пешакӣ ба нақша гирифташудае буд, ки мақсади дар ҷумҳурӣ ноустувор гардондани вазъи сиёсиро дошт.

Мо маълумотҳои муфассали тадқиқотамонро намеоварем, чунки таҳлили онҳо анҷом наёфтааст. Вале мехостем таваҷҷӯҳро ба як далел — аз ҷумҳурӣ кӯчида рафтани аҳолии русзабон ҷалб намоем. Бо камоли эътимод изҳор мекунем, ки ин ҷо сухан аз ҳиҷрати ноилоҷ ба ном авҷи нави ҳиҷрат меравад. Тавре дар боло зикр шуд, ба авҷи аввали ҳиҷрат қабули Қонуни забон боис шуда буд. Ба мақомоти ҳизбӣ, шӯравӣ ва хоҷагӣ, аҳли илм лозим омад, барои фаҳмондани моҳияти қонуни мазкур саъю кӯшиши зиёд ба харҷ диҳанд. Бо ҷидду ҷаҳди муштарак раванди муҳоҷират тадриҷан ба эътидол расонда шуд. Моҳиятан, сухан аз он мерафт, ки аҳолии русзабон ба шароити мавҷудияти забони давлатӣ омода кунонида шавад, вале ин амал халалдор шуда, авҷи нави муҳоҷирати маҷбуриро ба вуҷуд овард.

Ҳозир ба мо зарур аст, ки барои боздоштани ин раванд ҷидду ҷаҳди зиёде ба харҷ диҳем ва саҳву хатоҳои дар кори тарбияи интернационалии ҷавонон содиршударо ҳарчи зудтар ислоҳ намоем. Мо бояд ба гуноҳи хеш дар назди гурезаҳои арман, дар назди давлати шӯравӣ, ки дар он зиндагӣ ва кор мекунем, иқрор шавем.

# КАСЕРО РАФТАН НАШОЯД

ДАР ЗАВОДИ мо аз нисф зиёди коргарон намояндагони миллатҳои ғайритаҳҷой мебошанд. Аксари онҳо коргарони баландихтисосанд. Онҳо бо дастгоҳҳои автоматӣ ва аз рӯи барномаи рақамӣ идорашаванда кор мекунанд. Дар байни коргароне, ки қисмҳои мошинҳоро васл менамоянд, намояндагони аҳолии маҳаллии ҷумҳурӣ хеле каманд. Агар ҳамаи русзабонҳо раванд, завод дар ҳақиқат аз кор мемонад. Ба ин бошад, ҳеҷ роҳ додан мумкин нест.

Он чӣ ки моҳи февраль рух дод, кори дастони душманони халқи тоҷик мебошад. Мақсади ташкилкунандагони хунрезӣ ба куллӣ равшан аст: боздоштани бозсозӣ, халал расондан ба рушди ҷумҳурӣ. Мо барномаи дигаргуниҳои ҷиддиро пешбинӣ намудем ва пешрафтҳои ояндаро дида тавонистем. Мо якҷоя аз ӯҳдаи бисёр корҳо мебароем.

Ақаллан корхонаи моро мисол гирем. Вақтҳои охир дар сафи пеш набудем, чунки иқтисодиёти завод суст буд. Вале коллективи мо кӯшиши зиёд ба харҷ медод, то ин вазъро ислоҳ намояд. Ва, бояд гуфт, ба баъзе беҳбудиҳо муваффақ шудем. Гарчи аз комёбиҳои назаррас ҳанӯз дурем, вале кор ранги дигар гирифт.

Ҳодисаҳои фоҷиавии моҳи февраль кори моро ақиб партофт. Гарчанде завод тамоман аз кор намонда буд, масалан, дар участкаи рехтагарии ранга коргарон беист кор мекарданд, вале мо ба маблағи 630 ҳазор сӯм маҳсулоти молӣ супорида натавонистем. Ҳоло бошад қусури онро баровардан лозим аст. Ин ба таъмин кардани ҳамаи ҷузъҳои истеҳсолӣ бо кадрҳо вобаста аст.

Аз пешина дида имрӯз мо муттаҳидтар ҳастем. Мусибат моро муттаҳид кард. Агар дар рӯзҳои аввали ғоратгарӣ мо танҳо чун тамошобин бошем, сонӣ фаҳмидем, ки гурӯҳҳои ташкилшудаи худмуҳофизат аз издиҳоми бетартиб дида тавонотаранд. Мо хонаҳои истиқоматӣ, заводи худро муҳофизат мекардем ва корро давом медодем. Ҳамрайъии коргарӣ, бешубҳа, аз аломатҳои миллӣ дида пурзӯртар аст. Дар амал мо ба ин боварӣ ҳосил кардем. Акнун моро ҳеҷ гуна қувваи зидди бозсозӣ дар ғафлат ёфта наметавонад.

Танҳо як чиз ташвишовар аст — як қисми коргарони русзабон кӯшиши рафтан доранд. Охир то ҳодисаҳои моҳи феврал вазъият дигар хел буд. Дар бригадаи мо баъд аз қабули Қонуни забон танҳо як коргар рафтанӣ шуд. Мо бо ӯ сӯҳбат кардем, мазмуни Қонунро шарҳ додем, саъй кардем шубҳаҳояшро дур созем. Вале дар тамоми корхона ба ин монанд ҳодисаҳо кам набуданд. Кумитаи ҳизбӣ, коммунистони завод кори зиёди фардии тарғиботӣ гузарониданд. Чунин менамуд, ки вазъият мӯътадил мегардад. Вале баъд аз ҳодисаҳои моҳи февраль шахсони дудила шубҳа карданд ва қатъиян қарор доданд, ки ҷумҳуриро тарк кунанд. Мисол, моҳи февраль ба шӯъбаи кадрҳо аз коргарон ва мутахассисони русзабон 12 ариза омад.

Ман умед дорам, ки бо устуворшавии вазъияти ҷумҳурӣ нақшаҳои бисёрии рафиқони ҳамкори ман дигар мешаванд. Ҳоло асосиаш ақли солим, ба воҳима наафтидан аст. Ба халқи ман муқобил истодан хуб нест. Ӯ гуноҳе надорад. Халқи тоҷик дигар нашудааст, ӯ ҳамеша хайр-

хоҳу меҳрубон, меҳмондӯст буд ва мебошад. Муҳити боварие, ки дар коллективи мо (на танҳо дар коллективи мо) ҳукмфармо буд, дар давоми бисьёр солҳо ба амал омадааст. Наход акнун ким-кадом моҷароҷӯён якбора онро нобуд созанд? Ман ба ин боварӣ надорам. Бинобар ин вакто ки рафиқони русзабони ман ба сессияи Шӯрои Олии ИҶШС мактуб навиштанд, то ки мамлакат ҳуқуқи одамонро муҳофизат карда, бехатарии ҳаёти онҳоро таъмин намояд, ман ҳам ба он имзо гузоштам.

Вазъият ҳанӯз мураккаб аст. Пастшавии шиддатро дар чӣ мебинам? Чӣ тавре ки дар боло гуфтам, асосиаш — набояд воҳима кард. Ман дар баробари ба амал баровардани барномаи дарозмӯҳлати кори идеявӣ-тарбиявӣ, ғояи кумитаи ҳизбии шаҳри Душанберо роҷеъ ба созмони органҳои худидоракунӣ дар асоси отрядҳои худмуҳофизати ҷои истиқомати аҳолӣ тарафдорӣ менамоям. Онҳо аллакай тавоноии худро нишон доданд ва дар байни мардум обрӯ пайдо карданд.

Бозсозии системаи тарбияи ҷавонон аз ташкилотҳои ҳизбӣ ва органҳои шӯроӣ кори зиёдеро тақозо менамояд. Ҷавононе, ки машғули меҳнати манфиатовари ҷамъиятӣ ҳастанд, зери таъсири моҷароҷӯён намеафтанд. Дар заводи мо ҳар сеюмин коргари ҷавон то 30 сола мебошад, вале ҳеҷ кадоми онҳо дар ҳодисаҳои моҳи феврал дар қатори ғоратгарон набуданд. Ба ҳар ҳол ба ман ин гуна фактҳо маълум нестанд.

Ба фикрам, тадбирҳои мӯътадилгардонии вазъият ва омӯхтани решаҳои иҷтимоии зуҳуроти манфиро боз ҳам фаъолонатар тарғиб кардан, инчунин дар бораи чораҳои дидашуда нисбати на танҳо иҷрокунандагон, балки ташкилотчиёни бетартибиҳо низ ба аҳли ҷамъият хабар додан лозим аст. Органҳои ҳифзи ҳуқуқ, махсусан ВКД ва КБД бояд кори худро куллан аз нав созанд. Онҳо сатҳи пасти донишу маҳораташонро нишон доданд. Агар ба онҳо ёрии коллективҳои меҳнатӣ лозим бошад, мо омодаи онем.

Боз як бор мехоҳам такрор кунам: касеро рафтан нашояд. Ҳозир вакте расидааст, ки мо интернационалистон ва мубориэони бозсозӣ будани худро дар амал бояд собит намоем.

**М. ҲОМИДОВ,**
**харрот-автоматчии заводи**
**«Тоҷиктекстильмаш», узви ҲКИШ.**

# ЧУНИН АСТ ВОҚЕИЯТ

Оташи тундгирой дар Душанбе ҳам аҳолӣ, ҳам ҳукумати ҷумҳурӣ ва ҳам ташкилоти ҳизбии ҷумҳуриро дар ғафлат ёфт. Гӯё чизе аз ин ҳодисаи пуршӯр далолат намекард. Ҷумҳурӣ ором, бе ифроткориҳои махсус, бе бархурдҳон хашмгинонаи сиёсиву намоишҳои митингӣ мезист. Масалан, ба ёд оварем кинофестивали умумииттифоқиро, ки дар шаҳрамон баргузор гардида буд. Бо шодии дил меҳмононро аз тамоми гӯшаю канори мамлакат пазируфтем. Чи қадар суханони нек гуфтанд онҳо ба унвони халқамон, чи қадар ифтихор карданд аз шаҳри мо! Акнуи-чӣ ... Гуфтан душвор аст, ки чанд вақт мебояд, то нобоварии як қисми аҳолӣ ба қисми дигараш бартараф карда шавад.

Мекӯшем вазъиятро бидуни эҳсосот, беғаразона баҳо диҳем. Онҳое, ки ба ин даст зада буданд, фош мешаванд (аллакай фош шуда истодаанд) ва ҷазояшонро мебинанд. Онҳоеро ҳам, ки бо роҳи хунин ба ҳокимият расидан мехостанд, баррасӣ мекунем.

Вале биёед чунин саволе гузорем: чи тавр шуд, ки дар ҳудуди ҷумҳурии мо шумораи зиёди одамони гуногунмиллат зиндагӣ мекунанд?

Дар солҳои бистуму сиюм, инчунин дар солҳои баъди ҷанг дар соҳаҳои хоҷагии халқ мутахассисон намерасиданд ва онҳоро аз канорҳои мухталифи мамлакат фиристоданд. Заводҳо сохта мешуданд, истеҳсолоти ғайрисуннатӣ инкишоф меёфтанд, дар қатори дастгоҳҳо қувваи коргарӣ меомад. Ва на танҳо барои он меомаданд, ки ёрӣ диҳанд, таҷрибаашонро омӯзоианд ва ба кишварҳои худ бозгарданд. Чун қоида, барои он меомаданд, ки дар ин ҷо сокин шаванд, доимӣ бимонанд. Ва барои ин онҳо гунаҳгор набуданд, сиёсати давлат чунин буд. Қисме аз онҳо, масалан, немисҳо, тоторҳои Қрим ба Осиёи Миёна бо иродаи худ наафтодаанд.

Ба ҳар ҳол одамон сокин шуданд, одат намуданд, хонаву ҷой карданд. Акнун фарзанду набераҳояшон ба воя расидаанд, волидайнашон дар ин сарзамин мадфун шудаанд. Ва акнун онҳо худро муҳоҷир намеҳисобанд. Солҳои охир ҳам ба ҷумҳурӣ одамони зиёд меомаданд. Сиёсат дигар намешуд. То имрӯз онҳоеро, ки ба Осиёи Миёна ба кор мефиристанд, маҷбур мекунанд хонаҳояшонро дар ҷумҳуриҳои дигар бисупоранд, иҷозат намедиҳанд нигоҳ дошта шавад. Ва ҳоло аксарияти онҳое, ки мехоҳанд аз ҷумҳурӣ бираванд, аз сабаби набудани манзил наметавонанд. Таи даҳсолаҳо, дар муддате, ки одамон дар хоҷагии халқи ҷумҳурӣ кор мекарданд, бо меҳнати ҳалоли худ соҳиби хона гардиданд, ба ин ҷой сахт пойбанд шуданд. Махфӣ нест, ки аксари русзабонони ҷумҳурӣ барои дар хориҷи ҷумҳурӣ харидани манзил пасандоз надоранд ва дошта ҳам наметавонанд. Чун қоида, онҳо дар сектори ҷамъиятии истеҳсолот кор мекарданд ва мекунанд. Чунин аст воқеият ва онро ба назар бояд гирифт.

Бисьёр вақт аз аҳолии ғайритаҳҷоии ҷумҳурӣ мешунавем: «Мо сохтем, мо кор кардем, мо ёрӣ додем...» Ҳамааш рост. Вале оё дар масъалаи он, ки одамони ба ин ҷо омада мансубияти граждании худро ба ЧСШ Тоҷикистон, ба маданият, таърих, анъанаҳо ва проблемаҳои он эҳсос накарданд, бо вуҷуди барзиёдии қувваи коргарӣ коргарони баландихтисос намерасанд, гуноҳи мо ҳам нест? Вазифаи тайёр намудани кадрҳои миллӣ ҳеҷ гоҳ аз барномаи рӯз берун намемонд, вале, чунон ки мебоист, ҳал ҳам намешуд. Ҳатто ҳангоми сохтмони комплекси истеҳсолии марзи Ҷануби Тоҷикистон кадрҳои баландихтисоси даркорӣ тайёр карда нашуданд. Ва умуман, ба тарбияи синфи коргари миллӣ

аз ҷониби ҳукумат, роҳбарони хоҷагӣ ва ташкилоти ҳизбии ҷумҳурӣ таваҷҷӯҳу ғамхорӣ зоҳир карда нашуд. Бо ҳамин сабаб на фақат отряди миллии кадрҳои коргарӣ, балки зиёиёни соҳаи истеҳсолию техникӣ низ ташаккул наёфтанд.

Мо давлати ҳуқуқӣ месозем. Ин чунин маъно дорад, ки ҳар як гражданин ҳуқуқ дорад дар ҳар ҷое ки мехоҳад зиндагӣ ба сар барад ва албатта, ӯҳдадории муайяни гражданӣ дорад. Ва агар дар ҷумҳурӣ шахсоне хоҳиши рафтан дошта бошанд, бояд давлат ба онҳо имкон диҳад. Ҳоло дар бораи афзоиши худшиносии миллии халқҳои мамлакатамон бисьёр сухан меравад. Охир, он дар халқи рус ҳам ҳаст. Бар замми ин дар Россия ҳоло ҷойҳои холии кор, деҳаҳои беаҳолӣ бисьёранд. Ва агар одамон хоҳанд ба он ҷо бозгарданд, бояд кӯмакашон кард.

Гурезаҳо нанги давлат, фоҷиаест, ки набояд такрор ёбад. Замини тоҷикон нисбати бошандагонаш ҳеҷ гоҳ ҷафокор набуд ва ҳеҷ гоҳ фарзандонашро, кадом миллате бошанд, аз худ ҷудо карда наметавонад. Ва бояд тамоми тадбирҳоро андешид, то онҳое, ки дар ин замин ҳиссае аз ҳаёти худро мегузоранд, дарду ранҷе набинанд.

Дар бораи дӯстии халқҳо сухан гуфта, мо мафҳумҳои «бисьёрмилал»-ро бо «байналмилалӣ» сахт махлут мекунем, ки он аксар маънои амиқу асосии худро гум мекунад. Дӯстиву бародарӣ дар навбати аввал ба дарки зарурат асос меёбад. Ҳар касе, ки ин кишварро дӯст медорад, ба тақдири ҷумҳурӣ, ба хурсандию душвории он шарик аст, худро гражданини он меҳисобад ва ба забону маданияти халқи тоҷик боэҳтиромона муносибат мекунад, дар лаҳзаҳои душвор онро тарк намекунад. Воқеан, дар сафи онҳое, ки дар митингҳо аз ҳолати бӯҳронии иқтисодиёти ҷумҳурӣ бо қаҳру ғазаб сухан меронданд, ягон нафар ҳам одами русзабон набуд.

Вале ба онҳое, ки азми рафтан кардаанд, чи гуна ёрӣ бояд дод? Баъзе иқтисодшиносон яке аз роҳҳои ҳалли проблемаи демографиро дар он мебинанд, ки қисме аз аҳолии ҷумҳурӣ ба минтақаҳои дигари мамлакат, ки ба қувваи корӣ ниёз доранд, кӯчонда шаванд. Чаро ин имкон ба намояндагони миллатҳои ғайримаҳаллӣ дода нашавад? Албатта, масъалаи ҷубронпулӣ барои монда рафтани хонаҳо ба миён меояд. Ин маблағро аз куҷо бояд пайдо намуд? Ба фикрам, онро ҷустуҷӯ бояд кард. Масалан, маблағи солонае, ки ҷумҳурӣ аз буҷети умумииттифоқӣ мегирад, бештар аз 400 млн. сӯмро ташкил медиҳад. Он барои рушди соҳаи иҷтимоию иқтисодӣ пешбинӣ шудааст. Дар вазъияти бааммаломада як қисми онро ба шахсоне, ки азми рафтан кардаанду бовар доранд хонаҳояшонро супорида, дар ҷои нав ихтиёран манзил ёфта метавонанд, чун ҷубронпулӣ додан мумкин аст. Ин маблағро барои як шахс метавон аз рӯи ҳисоби миёнаи нархи хонаҳои кооперативӣ дар асоси 12 метри мураббаи дар ҷумҳурӣ муқарраршуда муайян кард. Манбаи дигар маблағи барои сохтмон ҷудокардашуда мебошад, ки сол то сол дар ҷумҳурӣ сарф карда намешавад. Соли 1989 қариб 175 млн. сӯм сарф карда нашудааст. Онро ба вилоятҳои мухталифи ҶШФСР дода, манзили зиёд сохтан мумкин аст. Ҳамчунин аз ҳисоби шахсоне, ки хоҳиши рафтан доранд, кооперативҳову ташкилотҳои сохтмон таъсис дода, онҳоро аз тариқи шартнома бо Шӯроҳои маҳаллии шаҳриву посёлкавии Россия ба ноҳияҳои гуногуни ҶШФСР фиристодан имкон дорад. Шояд, имкониятҳои дигар низ вуҷуд доранд.

Мо ҳаргиз фикр намекунем, ки аксарияти аҳолии русзабони ҷумҳурӣ мехоҳанд бираванд. Ва ҳеҷ гоҳ онҳоро ба ин иқдом даъват ҳам намекунем. Вале ба онҳое, ки чунин азм доранд, бояд шароити мӯътадили инсонии ба давлати ҳуқуқӣ мувофиқ муҳайё карда шавад. Бо роҳи муташаккилона кӯчондан метавон рӯйдоди гурезаҳоро аз ҷумҳурӣ пешгирӣ кард.

**Н. АЗАРИНА**

# ҲАМДИЛӢ АЗ ҲАМЗАБОНӢ БЕҲТАР АСТ

## «МИЗИ МУДАВВАР»-И ҒОИБОНАИ МАҶАЛЛА

**Равандҳои мураккаби иҷтимоию иқтисодӣ ва демографӣ, ки оқибати зиддиятҳои калони тараққиёти ҷамъияти мо дар даҳсолаҳои охир мебошанд, боиси номувозинатии ресурсҳои меҳнатӣ гардиданд. Агар дар ноҳияҳои Осиёи Миёна ва Закавказия, махсусан дар деҳоти баъзе дигар ҷумҳуриҳо барзиёдии аҳолии қобили меҳнат, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ шуғл намеварзад, ба вуҷуд омада бошад, пас дар минтақаи Ғайрисиёҳзамини Россия, баръакс, ҳазорҳо деҳаҳо беодам мондаанд ва аксар вақт дар колхозҳо одаме нест, ки заминро шудгору кишт ва ба чорво нигоҳубин кунад. Ҳол он ки замоне вазъият комилан дигар буд ва ҳазорон русҳо, украинҳо, белорусҳо ба кишвари мо барои аз худ намудани водии Вахш ва Мирзочӯл, сохтани даҳҳо корхонаҳои саноатӣ, силсилаи станцияҳои муқтадири обии электрикӣ меомаданд. Ҳоло садҳо оилаҳо аз Тоҷикистон ва дигар ноҳияҳои дорои аҳолии барзиёди қобили меҳнат ҳар сол ба тариқи муташаккилона ба деҳоти Россия ва вилоятҳои алоҳидаи Украина муҳоҷират мекунанд, то ки барои таҷдиди шӯҳрати ин ҷойҳо чун макони қадимаи ғалла ёрӣ расонанд.**

**Аммо миқёси калони муҳоҷират бисёр проблемаҳои дорои хусусиятҳои ҳам ташкилӣ, ҳам иҷтимоию маданӣ ва шахсиро ба вуҷуд меоварад. Иштирокчиёни «мизи мудаввар»-и ғоибонаи редакцияи маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» ҷонишини директори Маркази ҷумҳурии Тоҷикистон оиди бакоргирӣ, аз нав таълимдиҳӣ ва касбинтихобкунии аҳолӣ А. У. Абдусаломов, мудири шӯъбаҳои меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоии комиҷроияҳои вилоятҳои Қӯрғонтеппа ва Калинин А. Солиев ва А. А. Козлов, раиси комиҷроияи ноҳияи Старицаи вилояти Калинин Ю. И. Смолин, раиси колхози «Мир»-и ноҳияи Старица М. А. Абдулкаримов, муҳоҷирон аз Тоҷикистон Т. ва С. Рамазоновҳо дар бораи роҳҳо ва тарзу усулҳои ҳалли проблемаҳои мазкур сухан ронданд.**

**Редакция:** — Дар хусуси сабабҳои муҳоҷирати одамони ноҳияҳои дигар ба деҳоти вилояти Калинин чӣ гуфтан мумкин аст?

**А. Козлов:** — Қисмати бисёр вилоятҳои Россия насиби сарзамини Тверь низ гардид. Нобудсозии оммавии деҳқонон дар солҳои коллективонӣ, муҳорибаҳои хунин дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ, хатоҳои гуногуни ташкили хоҷагии қишлоқ, инчунин наздик будани марказҳои калони саноат, ки норасоии қувваи кориро мунтазам эҳсос мекарданд, боиси он гардид, ки аз соли 1926 то кунун аҳолии ин сарзамин як миллион нафар ё худ 38 фоиз кам шуд. Вақтҳои охир соле аз харитаи вилоят садто ва аз ин зиёд деҳа ғайб мезад. Ҳоло ҳам дар колхозу совхозҳо қариб 10 ҳазор нафар механизаторон ва 7 ҳазор нафар чорвопарварон, садҳо мутахассисони хоҷагии халқ камӣ мекунанд.

Органҳои ҳизбию шӯравӣ аз вазъияти бааламомадаи демографӣ ба ташвиш омада, бо дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ барномаи комплексии ҷойгиронии аҳолиро дар вилояти Калинин дар давраи то соли 2000 таҳия ва тасдиқ намуданд, ки дар он афзоиши миқёси муҳоҷирати байниҷумҳурии кормандони хоҷагии қишлоқ мақоми калон дорад. Танҳо бо ҳамин роҳ 25 — 30 ҳазор оила зиёд кардани сокинони деҳот пешбинӣ шудааст. Агар дар тамоми панҷсолаи ёздаҳум ба деҳоти мо тақрибан 1300 оила омада бошад, пас дар давоми фақат се соли охир шумораи онҳо боз панҷ ҳазор афзуд.

**А. Абдусаломов:** — Органҳо ва ҷузъҳои дахлдори Комитети давлатии ҶШС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ аз соли 1983 бо масъалаҳои муҳоҷиркунии одамон ба ноҳияҳои ресурсҳои меҳнатиашон нокифояи минтақаҳои дигар машғуланд. Дар тӯли шаш сол барои мо объекти асосии муҳоҷиркунӣ хоҷагиҳои кишвари Хабаровск буданд, аз соли 1987 сар карда шумораи бештари оилаҳоро ба вилояти Калинин мефиристем, ки ҳоло дар он ҷо қариб панҷсад оила зин-

дагӣ мекунад. Дар солҳои алоҳида гурӯҳи калони оилаҳо аз рӯи шартнома ба вилояти Воронежи ҶШФСР, вилоятҳои Полтава ва Сумски Украина низ рафтанд.

**Редакция:** — Оё интихоби оилаҳо ба кори хоҷагии қишлоқ ягон душворие дорад?

**А. Абдусаломов:** — Албатта, душворӣ дорад. Аммо, агар чанд сол аз ин пеш шумораи зарурии ихтиёриёнро интихоб карда, барои кору зиндагонӣ ба ноҳияҳои дигар фиристодан душвор бошад, пас ҳоло сифати интихоби онҳо вазифаи асосӣ мебошад. Дар байни муҳоҷирон оилаҳои носолим ё шахсоне, ки ба машрубот ва ҳуқуқвайронкунӣ майл доранд ва касалиҳои доимӣ доранд, набояд бошанд ва ба ин ноил шудан кори осон нест. Онҳоро муайян кардан душвор аст, зеро аксар вақт ба шахсони коргурез низ тавсифномаҳои хуби истеҳсолӣ медиҳанд, хусусан вақте ки ба таври доимӣ аз ин ҷо рафтани ин қабил одамон маълум бошад... Ғайр аз ин аксарияти шахсоне, ки дар бораи муҳоҷиршавӣ ба мо муроҷиат менамоянд, сокинони шаҳр буда, оиди хоҷагии қишлоқ касбу ҳунар надоранд.

**А. Козлов:** — Барои беҳтар шинос шудан бо оилаҳое, ки хоҳиши ба вилояти Калинин рафтан доранд, соли дуюм аст, ки мо бо якҷоягии ҷузъҳои Комитети давлатии ҶШС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ интихоби фардии муҳоҷиронро мегузаронем ва дар ин намояндагони колхозу совхозҳое, ки муҳоҷирон кор хоҳанд кард, бевосита иштирок менамоянд. Б рои ин ба Душанбе ва марказҳои вилоятҳои ҷумҳурӣ роҳбарони хоҷагиҳои вилояти Калинин пешакӣ омада, бо муҳоҷирони оянда сӯҳбат мегузаронанд, ҳуҷҷатҳои онҳоро меомӯзанд ва танҳо сипас шартнома мебанданд. Усули нави кор имкон дод, ки сифати сокинони нави деҳоти мо хеле беҳтар гардад. Аммо ҳозир ҳам аз хато пурра эмин будан душвор аст, зеро баъди як-ду сӯҳбати шахсӣ одамро хуб фаҳмидан аз имкон берун аст. Мо хоҳони он ҳастем, ки ҳамкорони тоҷикистониамон ба хоста гирифтани номзадҳо дар марҳалаҳои аввал ҷиддитар муносибат карда, ба сифатҳои маънавӣ, касбӣ, ҷисмонӣ ва саломатии онҳо диққати махсус диҳанд ва ба одамон кори осону музди калонро ваъда накунанд.

**Редакция:** — Албатта, дар гӯшаҳои дурдасти Россия зиндагонии осонро ҷустан лозим нест, аммо давлат барои муҳоҷирон имтиёзҳои калон муқаррар кардааст.

**А. Абдусаломов:** — Баъди Пленуми мартии (с. 1989) КМ ҲКИШ, ки вазифаҳои ҳозираи ҳизбро дар соҳаи сиёсати аграрӣ муҳокима намуд, имтиёзҳои оилаҳое, ки ба колхозу совхозҳои ноҳияҳои ресурсҳои меҳнатиашон нокофии мамлакат муҳоҷират мекунанд, хеле зиёд шудаанд. Ба ҳар сардори оила 2000 сӯмӣ ва ҳар узви оилаи ӯ 500 сӯми ёрдампулии яквакт ва роҳпулӣ дода мешавад. Ҳар оила хонаи алоҳида ё квартира ва участкаи наздиҳавлигӣ мегирад. Муҳоҷирон дар давоми ду сол аз додани пули хона озоданд, барои онҳо сӯзишворӣ ва хизмати коммуналӣ бепул аст. Шахсони хоҳишманд барои нигоҳубин аз рӯи арзиши аслӣ чорво харида метавонанд. Барои сохтани биноҳои истиқоматӣ ва харидани чорвои калон ба онҳо қарз дода мешавад. Бисьёр дигар имтиёзҳо низ ҳастанд.

**Ю. Смолин:** — Ғайр аз имтиёзҳои умумидавлатӣ худи хоҷагиҳо низ ба муҳоҷирон ёрии муайян мерасонанд. Масалан, дар ноҳияи мо, агар оила ҳангоми хунук будани ҳаво муҳоҷир шуда ояд, пешакӣ хона гарм карда, бо газ, сӯзишворӣ, захираи якҳафтаинаи хӯрокворӣ, аз ҷумла гӯшт, бепул таъмин карда мешавад. Муҳоҷирон ҳуқуқ доранд, ки дар давоми як сол мувофиқи эҳтиёҷоти худ бо нархи чаканаи давлатӣ аз

хоҷагӣ гӯшту шир, картошка бихаранд. Ба онҳо дар фасли баҳор дар шудгори замин ва обчакорӣ ёрӣ мерасонанд. Барои чорвояшон хӯрокӣ фурӯхта мешавад.

**А. Солиев:** — Барои сабук гардондани ташвиши кӯчбардории одамоне, ки ба ҷои нави истиқомат мераванд, низ бисьёр корҳо ба ҷо овар- да мешаванд. Агар пештар ёрии мо танҳо бо харидани билет ва фармудани контейнерҳои чизкашонӣ маҳдуд гардад, пас дар ду-се соли охир тамоми ташвиши сафарро то ҷои доимии истиқомати муҳоҷирон ба зимма гирифтем. Мо аз рӯи аҳду паймон бо намояндагони вилояти Калинин муҳоҷиронро ҳар сол ду маротиба гусел мекунем. Барои ин вагонҳои мусофиру бағочкашониро махсус мефармоем. Дар ин вагонҳо мусофирон ва чизу ҷораи онҳоро ҳамроҳи намояндагони Комитети давлатии ҷумҳурӣ оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ гусел мекунем. Поезди дӯстиро дар маҳалли таъиншуда бо нону намак, гулдастаҳо ва мусиқӣ пешвоз мегиранд. Сипас оилаҳо муташаккилона бевосита ба хоҷагиҳо бурда мешаванд. Намояндагони мо баъди он ки ҳар оилаи навомада бо манзили хуб ва кор таъмин мешавад, баргашта меоянд.

**Редакция:** — Оё як навъ симои умумии иҷтимоии оилаи муҳоҷирон ташаккул ёфтааст?

**А. Абдусаломов:** — Мо аз рӯи вазифаи худ бо проблемаи типикунонии иҷтимоии муҳоҷирон набояд машғул шавем, сониян, ин кори хеле душвор аст. Ба деҳот асосан оилаҳои коргарон муҳоҷир шуда мераванд, аммо вақтҳои охир ба мо намояндагони зиёиён низ бисьёр мурочиат мекунанд. Онҳо бештар сокинони шаҳрҳо ё посёлкаҳои типи шаҳрӣ буда, синни миёна ё аз он боло доранд. Қисмати бисьёр оилаҳо душвор буд, аксарият манзил надоштанд, аз ҷиҳати молиявӣ душворӣ мекашиданд. Аз деҳот одамон ҳанӯз хеле кам мераванд, онҳо асосан оилаҳои ҷавоне мебошанд, ки ба ягон сабаб бо падару модарашон соз наомадаанд. Манзараи вилояти Калинин аз ҷиҳати ҳайати иҷтимоӣ чунин аст: аз панҷ чор ҳиссаи оилаҳои муҳоҷирро намояндагони аҳолии русзабон ва фақат аз панҷ як ҳиссаашонро сокинони таҳҷоии Тоҷикистон ташкил медиҳанд.

**Редакция:** — Ба фикрам, ин проблема сазовори гуфтугӯи махсус аст. Албатта, барои русҳо, украинҳо ба ватани таърихиашон баргаштан назар ба кишварҳои ношинос рафтани тоҷикону ӯзбекон, ки иқлими он ҷо барояшон ғайримуқаррарӣ буда, тарзи зиндагӣ ва муҳити забон низ дигар аст, осонтар мебошад.

**А. Солиев:** — Маҳз ҳамин масъала барои мо мураккаб аст. Ҳарчанд ки дар деҳоти мо қувваи коргарии номашғул зиёд аст, бинобар сабабҳои зикршуда ва нағз надонистани забони русӣ одамоне, ки азми муҳоҷиршавӣ мекунанд, хеле каманд. Амалияи ҳозираи бо гурӯҳҳои хурд ҷойгиронии оилаҳо, ки дар хоҷагиҳо ва ноҳияҳои гуногун парокан- да мешаванд, боиси хавфи аз забон ва маданияти халқи худ дур шудани одамон мегардад. Масалан, ҳамон дусад оилае, ки соли гузашта барои зиндагонӣ ба вилояти Калинин рафт, дар 19 совхоз ва 12 колхози 14 ноҳия ҷойгир карда шуд. Зимнан, ба ноҳияҳои Андреапольский ва Бельский 20 оилагӣ ва ба ноҳияҳои Западнодвинский ва Калязинский фақат 5 оилагӣ фиристода шуданд. Ба деҳае, ки пештар муҳоҷирони ҷумҳурии мо омада бошанд, ягон оила фиристода нашуд.

**А. Абдусаломов:** — Ба ақидаи мо, дар муносибати оилаҳои миллатҳои маҳаллии Тоҷикистон ба муҳоҷират ба минтақаи Ғайрисиёҳзамини Россия фақат дар сурати ҷойгиронии зичи гурӯҳҳои калони онҳо аввал дар як-ду хоҷагӣ дигаргунӣ ба амал овардан мумкин аст. Дар ин

маврид дар он ҷо мактаб кушода, таълимро ба забони тоҷикӣ ба роҳ мондан, майлу рағбати одамонро ба омӯзиш ва инкишофи маданият, касбу ҳунар, анъанаҳо ва расму оинҳои худ нигоҳ доштан осон мешавад. Мо таклифҳоямонро дар ин хусус ба комиҷроияи вилояти Калинин баён кардем, вале то ҳол ҳамфикрӣ пайдо накардаем.

**А. Козлов:** — Иҷрои ин таклифҳо душвориҳои калон дорад. Гап дар он аст, ки мо хоҷагиҳои нав барпо намекунем, балки хоҷагиҳои мавҷудаи аз ҷиҳати иқтисодӣ сустро бо қувваи ками коргарӣ таҷдид месозем. Ягонтои ин хоҷагиҳо дар мӯҳлати кӯтоҳ 30 — 40 хона сохта наметавонад, зеро на маблағ, на ресурсҳои моддӣ ва на қувваи коргарӣ мерасад. Муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди якчанд хоҷагӣ ва бо қувваи умум ба тариқи навбат давра ба давра сохтани манзил ҳам аз имкон берун аст. Вазъияти ҳар хоҷагӣ чунин аст, ки ҳеҷ набошад дар давоми якчанд сол бидуни оварондани кормандони нав корашро пеш бурда наметавонад. Вале дар сурати барпо кардани чунин посёлка ҳам ҳамоно проблемаи бо кор таъминкунии муҳоҷирон ба миён меомад, зеро ин миқдор кормандони навро ягон хоҷагӣ тақозо надорад. Аммо ҳангоми ҷойгиронии оилаҳои аз Тоҷикистон омада мавҷудияти ҳамдиёрони онҳоро дар деҳаҳо ба эътибор гирифта метавонем ва минбаъд ҳамин тавр муносибат хоҳем кард.

**Редакция:** — Давлат барои таҷдиди деҳоти минтақаи Ғайрисиёҳзамин, бо кадрҳо таъмин кардани он маблағи зиёде ҷудо мекунад. То чӣ андоза ин дуруст? Оё ин самараи зарурӣ мебахшад?

**Ю. Смолин:** — Ноҳияи моро мисол мегирем. Бинобар наздик будан ба маркази вилоят аҳолии қобили меҳнат аз ин ҷо хеле бисьёр рафт. То даме ки мо ресурсҳои нави меҳнатиро ба деҳот фаъолона ҷалб накардем, нишондиҳандаҳои иқтисодӣ, дараҷаи зиндагии аҳолӣ паст мешуд. Дар давоми якчанд сол аз Тоҷикистон, Ўзбекистон, Украина ва Доғистон қариб 900 оилаи муҳоҷиронро қабул намудем. Ҳайати кадрҳои чорвопарварон ва механизаторонро пурра кардем. Ва дар маҳал кор хеле осон шуд, истифодаи заминҳои кишт ва нигоҳубини чорво беҳтар гардид. Нишондиҳандаҳои иқтисодӣ низ баланд шуданд. Соли гузашта ҳамаи хоҷагиҳои мо фоида гирифтанд, даромаднокии миёнаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ба 33 фоиз расид. Ин ба мо имкон дод, ғайр аз 17,5 ҳазор метри мураббаъ манзил дар деҳот боз ду мактаби ҳаштсола, чор кӯдакистон, ду хонаи маданият ва ду пункти фельдшерӣ-акушерӣ созем. Танҳо барои сохтмони роҳҳо 5 миллион сӯм, аз ҷумла ду миллион сӯм маблағи хоҷагиҳо сарф шуд. Ҳоло ният дорем, ба марраҳои аз ин ҳам баландтар расем.

**М. Абдулкаримов:** — Колхози мо то ба қарибӣ пурра хароб буд. Аммо кадрҳои нав омада, ба кор сар карданд, онҳоро дида, коргарони пештара ҳам ба ҳаракат даромаданд ва вазъият тадриҷан беҳтар шуд. Мо бо 114 нафар кормандон ҳаҷми фурӯши маҳсулоти хоҷагии қишлоқро ба 1,2 миллион сӯм расондем. Дар давоми се сол ширҷӯшӣ аз ҳар сар модагов ҳазор килограмм, танҳо соли гузашта 536 килограмм афзуд. 561 ҳазор сӯм даромади соф гирифтем. Даромаднокӣ 91 фоизро ташкил дод. Зиндагии колхозчиён беҳтар гардид. Аз рӯи ҷамъбасти соли 1989 барои мукофотпулии колхозчиён 74 ҳазор сӯм ҷудо кардем. Бо қарори правления нафақаи колхоз ба 105 сӯм расонда шуд. Аз моҳи январи соли ҷорӣ кӯдакон дар боғчаҳо пурра бепул нигоҳ дошта, ба мактабиён хӯроки бепул дода мешавад. Ҳамин тавр, агар дар деҳот кадрҳои хуб кор кунанд, ҳаёти он ҳам мӯътадил хоҳад шуд.

**Редакция:** — Номи шумо барои гӯшаҳои дурдасти Россия ғайримуқаррарист.

**М. Абдулкаримов:** — Ман авар ҳастам. Баъди хатми Институти хоҷагии қишлоқи Калинин бо роҳхат дар яке аз хоҷагиҳои ноҳияи Старица иқтисодшинос шуда кор кардам. Ду сол қабл аз ин маро раиси колхози «Мир» интихоб намуданд. Соли гузашта мо аз Тоҷикистон ҳафт оиларо қабул кардем. Аз кори аксарияти онҳо розиам. Масалан, оилаи Ладошкинҳоро чи тавр эҳтиром накардан мумкин аст: сардори оила Евгений ҳам ронанда ва ҳам механизатори хуб, занаш Нина Васильевна ошпази моҳир аст. Писараш Александр челонгар буда, софдилона кор мекунад. Се нафари Ледовскийҳо, оилаи Рамазоновҳо низ хуб меҳнат мекунанд.

Аммо бо оилаи Бовкуновҳо мо кор карда натавонистем. Онҳо як моҳ тоқат карданд, баъд бадмастӣ, ба кор набаромадан сар шуд. Г. А. Ольховская ҳам баргашта рафт. То деме ки писараш ҳамроҳаш кору зиндагӣ мекард, аҳволаш бад набуд, баъди он ки вай ба хондан рафт, Галина Алексеевна ба душвориҳои ҳаёти деҳот тоб оварда натавонист. Дуруст аст, ки ба андозае дар назди ин зан мо гуноҳи худро ҳис мекунем ба ӯ хонаи нав ваъда додем, вале бинокорон дар вақташ сохта натавонистанд Г. А. Ольховская дар хонаи бад зиндагӣ намекард, аммо он кӯҳна буд. Аз афташ, ин ҳам ба ӯ таъсир кард.

**С. Я. Рамазонова:** — Мо ҳоло дар ҳамон хонае, ки ба Ольховская маъқул набуд, зиндагӣ мекунем. Ҳеҷ гап не, имконият шавад, правленияи колхоз ба мо хонаи нав ҷудо мекунад, ман бовар дорам, ки раис хоҳиши моро рад намекунад. Дар ин ҷо мо аз моҳи августи соли 1989 зиндагӣ мекунем. Моро хуб қабул намуданд, барои кору зиндагӣ ҳамаи шароитро муҳайё карданд. Ман дар пункти тиббии колхоз фельдшер шуда кор мекунам. Шавҳарам Тоҳир гӯсолабон аст. Хоҷагиамонро ба роҳ монда истодаем, ният дорем, ки гов ва якчанд ҷавона гирифта, парвариш кунем. Зимистонро мӯътадил гузарондем, ҳезуму ангишт кофӣ буд. Бинобар ин ба ҳамаи оилаҳои тоҷик, ки мақсад доранд муҳоҷир шуда ба вилояти Калинин оянд, мехоҳам бигӯям, ки дар ин ҷо кору зиндагӣ кардан мумкин аст.

**Т. Рамазонов:** — Сокина ҳақиқатро мегӯяд. Бо вуҷуди ҳамин аввалҳо на ҳамаи корҳоямон хуб буданд. Вақте ки мо ба ин ҷо омадем, ҷои кори доимии маро зуд муайян накарданд. Аз рӯи наряд кор мекардам — гоҳ ба тайёр кардани хӯроки чорво, гоҳ ба кори тухмипошакҳо, гоҳ ба ягон кори дигар мерафтам. Ман мефаҳмидам, ки ин ҳама муваққатист, аммо ба оянда, ба музди кор ҳисси нобоварӣ ба вуҷуд меовард.

**М. Абдулкаримов:** — Ҳамон вақт айни ҷушу хурӯши корҳои колхоз буд, чорворо ба гурӯҳҳо тақсим карда, ба одамон вобаста накарда будем. Аз ин рӯ, ба Тоҳир лозим омад, ки ба ҳар хел кор машғул шавад ва ба он ҷойҳое равад, ки қувваи корӣ намерасид. Аммо ин ба вай, ба фикрам, аз зарар дида, бештар нафъ овард. Ҳам хоҷагиро хуб омӯхту ҳам худашро ҳамаҷониба нишон дод.

**А. Козлов:** — Бо вуҷуди ҳамин ин ҳодисаро истисно меҳисобем. Зеро дар шартномае, ки оилаи муҳоҷирон ва хоҷагӣ байни худ мебанданд, ҷои кори мушаххас ва вазифа ҳатман аниқ нишон дода мешаванд. Ҳар ду тараф ҳақ дорад, ки риояи қатъии шартномаро талаб намояд.

Ин тавр ҳам мешавад: муҳоҷири навомада талаб мекунад, ки ба ӯ фермаро ба иҷора диҳанд ё барои хоҷагии фардии деҳқонӣ замин ҷудо кунанд. Дар вилояти мо шаклҳои нави ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ дастгирӣ карда мешаванд, аммо қоидаҳои нонавишта низ мавҷуданд: пеш аз он ки ба одам бовар карда, мустақилияти хоҷагидорӣ дода шавад, бояд донист, ки донишу малакаҳои меҳнатӣ ва

сифатҳои маънавии ӯ чигунаанд, агар лозим ояд, ба вай асосҳои кори механизаторӣ ва чорвопарвариро омӯхтан лозим аст.

**Редакция.** — Умуман вазъи муқимишавии оилаҳои муҳоҷир дар вилояти Калинин чӣ тавр аст?

**А. Абдусаломов:** — Бад нест. Аз он ҷо фақат шахсони алоҳида баргашта меоянд.

**А. Козлов:** — Порсол дараҷаи муқимишавии муҳоҷирон ба 94 фоиз расид. Ин нишондиҳандаи хуб аст, аммо имкониятамон низ зиёд аст. Агар 26 оилае, ки баргашта рафт, дар ин ҷо мемонд, мо вазъияти таъмини кадрҳоро дар якчанд хоҷагиҳо беҳтар карда метавонистем. Инчунин маблағи зиёди давлат сарфа мешуд. Аммо ҳамин чиз ҳам таъсир мерасонад, ки на ҳамаи одамон тарзи зиндагиро дар деҳот дуруст тасаввур мекунанд, ҳарчанд мо пинҳон намедорем, ки дар хонаи деҳот фақат водопроводу гази кашонда ҳасту бас. Қариб дар ҳама ҷо хонаҳо бо ҳезум гарм карда мешаванд. На ба ҳамаи деҳаҳо автобус мунтазам ҳаракат мекунад. Сохтмони объектҳои маданию маишӣ аксаран ақиб мемонад, рафҳои магазинҳои қишлоқ аз мол ҳанӯз фаровон нестанд.

**С. Рамазонова:** — Аммо ҳамаи ин чизи асосии зиндагӣ намебошад. Муҳимаш ин, ки манзил, кори хуб дорем ва атрофиён ба мо муносибати неккхоҳона мекунанд. Мо барои он ба ин ҷо омадем, ки рафи магазинҳоро аз молу озуқа фаровон кунем.

**Редакция:** — Оё муқимшавии муҳоҷирон ба вақти омадани онҳо вобастагӣ дорад?

**А. Абдусаломов:** — Бале, ба фикрам, ба он бисьёр чизҳо таъсир мерасонад. Агар кас, фарз кардем, ба ин ҷо на дар миёна ё охири тобистон, балки аввали баҳор ояд, барои обчакорӣ, тайёр кардани хошоки чорво фурсат меёбад. Яъне, зимистонро бо хоҷагии ташаккулёфта оғоз мекунад. Ғайр аз ин барои одат кардан ба иқлими ин ҷо фурсат мерасад.

**А. Козлов:** — Вале душворӣ дар он аст, ки то фасли баҳор хонаҳоро сохта, тайёр карда наметавонем. Хусусияти хоси сохтмони деҳот ин аст, ки объектҳоро асосан бригадаҳои аз дигар ҷойҳо омада месозанд ва ҳаҷми асосии корҳо маҳз дар тобистон иҷро карда мешавад.

**Редакция:** — Аз афташ, қайд кардан мумкин аст, ки муҳоҷират ба вилояти Калинин барои иҷрои корҳои хоҷагии қишлоқ ба ҳар ду ноҳия ва худи одамон муфиду зарур аст. Онро инкишоф додан ва қувват додан лозим аст. Барои он ки проблемаҳои ба миёномада зуд ва ба осонӣ ҳал шаванд, кормандони Комитети давлатии ҶШС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ бояд бо одамон зуд-зуд вохӯранд, ба фикри онҳо гӯш диҳанд ва ақидаи ҳамдиғарро фаҳманд.

З. ИСКАНДАРОВ

# КООПЕРАТИВ: ИНТИХОБИ РОҲ

**Фаъолияти иқтисодии ташкилотҳои кооперативӣ хусусияти хоси худро дорад, ки аз ҳама асосиашон худидоракунии демократӣ ва моликияти гурӯҳӣ (коллективӣ) мебошанд. Дар мамлакати мо рафти табиии вусъати кооперация охири солҳои 20-ум вайрон карда шуд. Бинобар ин хусусияти хоси фаъолияти иқтисодии ташкилотҳои кооперативиро дар мисоли ҳамон мамолике баррасӣ кардан ҳадафманд аст, ки дар онҳо кооперация мунтазам таҳаввул мекард: бо таъсири рақобат ва пурзӯр гардидани нақши танзимкунандаи давлат ҷои шаклҳои камқобилро шаклҳои бештар қобилияти ҳаётӣ доштагӣ мегирифтанд. Чунин вазъ барои мамолики мутараққии капиталистии Аврупо ва Амрикои Шимолӣ хос аст. Мо тавассути таққоси кооперативҳо бо фирмаҳои хусусӣ, ҷамъиятҳои акционерӣ ва иттиҳодияҳо аз се ҷиҳат масъаларо таҳқиқ мекунем: мақсади таъсис ва фаъолият; муносибат ба моликият; системаи идоракунӣ.**

**Асосан кооперативҳои хоҷагии қишлоқ дар назар дошта мешаванд.**

ОИДИ САБАБҲОИ таъсиси кооператив дар байни муҳаққиқон фикри ягона мавҷуд нест. Чунончи, Хелмбергер менависад, ки сабаби ин хоҳиши истеҳсолкунандагон аст, ки бо роҳи дар як ҷо гирд овардани маҳсулот вазъи бозори хешро беҳтар гардонда, ҳатто монополияҳои ноҳиявӣ ташкил диҳанд. А. Я. Чаянов сабаби кооперативониро бо имконияти технологияҳои самараноки истеҳсолоти калонмиқёс дар хоҷагии қишлоқ алоқаманд медонист. Як қатор муаллифони дигар нафъи иҷтимоии ҷамъиятро ба мадди аввал мегузоранд. Ба назари мо, сабаби бештар муштараки иқтисодии таъсиси кооперативҳо он аст, ки А. Я. Чаянов номбар кардааст.

Таҷрибаи ҷаҳонӣ имкон дод, ки принципҳои ташкили кооперативҳо тахия карда шавад. Таърихи он аз кашшофони роҷделӣ — интишоргарону ташаббускорони ҳаракати кооперативии Англия дар асри XIX ибтидо мегирад. Охирин маротиба ин принципҳо соли 1966 дар маҷлиси иттифоқи байналхалқии кооперативӣ аниқ карда шуданд. Принципҳои асосӣ инҳоянд: ихтиёрӣ будани узвият; худидоракунии демократӣ, ки тавассути қабули қарорҳо аз рӯи қоидаи «як аъзо—як овоз» амалӣ гардонда мешавад: маҳдудияти капитали саҳмдорон ва фоизи он; роҳ надодан барои аз ҳисоби як кооператив бой шудани кооперативи дигар. Ҳарчанд ки принципҳои мазкур принципҳои асосӣ мебошанд, гумон аст, ки кооперативҳои дорои вазъи мустаҳками иқтисодии фаъолияташонро пурра танзимкунанда вуҷуд дошта бошанд ва вуҷуд доранд. Вобаста ба шароити беруна ва типи кооператив як принцип бар зарари дигараш ба мадди аввал мебарояд. Масалан, барои кооперативи коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ мувофиқи шароити технологии истеҳсолот шумораи муайяни аъзоёнаш ҳадафманд аст. Татбиқи расмии қоидаи «як аъзо—як овоз» на ҳамеша идеяи худидоракунии демократиро амалӣ мегардонад. Бинобар ин ҳам дар уставҳо, ҳам дар нуктаҳои қонун дар бораи кооперация, ки ҳукуматҳои як қатор мамолик қабул кардаанд, тафовуте аз принципҳои классикӣ вуҷуд дорад. Чунончи, дар як қатор штатҳои ШМА лимити овоз ба як аъзо то ба ҳашт адад мерасад. Дар

ИСКАНДАРОВ Зариф Баходурович, аспиранти Донишгоҳи давлатии Москва ба номи М. В. Ломоносов.

кооперативҳои истеҳсолӣ принципи узвияти озод амалан риоя карда намешавад. Ҳамаи ин имкон медиҳад чунин хулоса бароварда шавад, ки принципи таҳиякардаи иттифоқи байналхалқии кооперативӣ принципи мутлақ буда, ҷиҳати иҷтимоӣ ва иқтисодии идеяи таъиноти кооперативҳоро инъикос менамояд. Барои иҷрои як принцип танҳо дар устави кооператив қайд кардани он (узвияти озод, андозаи капитали саҳмдорон) кифоя аст, дигар принципҳо бошанд, ҳатто дар сурати ба устав дохил карда шудаиашон, чун принципҳои эълонгардида боқӣ мемонанд.

Вазъи нораво будани як аъзоро истисмор кардани аъзои дигар ана ҳамин тавр аст. Инро аз мисоли зерин дидан мумкин аст. Чунон ки амалия нишон медиҳад, як қатор процессҳои истеҳсолии хоҷагии инфиродии деҳқонӣ тавассути хизмати мухталиф расондани кооператив ба аъзоёни худ доир ба фурӯш, таъминот ё коркарди маҳсулот ба асоси саноатӣ гузаронда мешавад. Аъзоёни кооператив бинобар як хел набуданашон аз хизмат дар ҳаҷми мухталиф истифода мебаранд. Нишондиҳандаи ҳаҷми муносибатҳои молӣ ба сифати ченак хизмат карда метавонад. Барои кооперативи истеҳсолии хоҷагии қишлоқ миқдори ашьёи хоми ба кооператив супурдашаванда чунин нишондиҳанда хоҳад буд. Аз ин ҷо принципи комилан оқилона бар меояд: агар аъзои кооператив ду фоизи ашьёи хоми коркардашавандаро таъмин намояд, пас вай бояд аз фурӯши маҳсулот ҳамин қадар фоида гирад. Агар моликияти дар акцияҳо инъикосгардида мутобиқи дараҷаи иштирок дар фаъолияти кооператив тақсим нагардад, пас онҳое, ки акцияи бисьёр доранд, амалан тавассути кооператив ба ҳамон аъзоён бунак медиҳанд, ки акцияашон назар ба саҳмашон дар кооператив камтар аст. Ба ҳамин тариқ, таносуби байни миқдори акцияҳои дар дасти саҳмдорон буда ва дараҷаи иштирокашон дар истифодаи умури кооперативӣ имкон медиҳад, ки барои аз ҳисоби як аъзо даромад гирифтани аъзои дигар роҳ дода нашавад. Чунон ки амалия нишон медиҳад, маъмурияти кооперативҳое, ки вазъи иқтисодиашон қавист, ба иҷрои ин принцип бағоят дақиқкорона муносибат намуда, эҳтироми аъзоёнро нисбати сиёсати иқтисодӣ афзун мегардонад.

ХУСУСИЯТИ фарқкунандаи кооперация чун ташкилоти хоҷагӣ мавҷудияти моликият мебошад, ки он, ба назари аввал, чун моликияти муқаррарии акционерӣ ва ё кооперативӣ менамояд, яъне моликиятест, ки тавассути як кардани капиталҳои бисьёр мулкдорон ба даст оварда шуда аст. Саҳми ҳар соҳиби алоҳидаи моликияти чи кооперативӣ ва чи иттиҳодиявӣ тавассути миқдори акцияҳои дар дасти як кас будагӣ муайян карда мешавад. Фарқи кооператив аз иттиҳодия дар раванди такрористеҳсоли моликият муайян карда мешавад. Кооперативи истеҳсолӣ ва иттиҳодияеро баррасӣ менамоем, ки тақрибан як хел фаъолият доранд. Чунин мутобиқати шаклҳои ташкили истеҳсолот дар хоҷагии қишлоқи ШМА маъмул аст.

Пеш аз ҳама бояд қайд кард, ки акцияҳои мебаровардагии кооператив аслан облигацияҳо, яъне чунин шаклҳои гуногуни коғазҳои пурқимат мебошанд, ки миқдорашон ҳуқуқҳои соҳибонашонро дар қабули қарорҳо зиёд намекунад. Ҳамин хусусиятро ба ҳисоб гирифта, аз истилоҳи «акция» чун истилоҳи мақбули умум истифода мебарем.

Дар байни иттиҳодия ва кооператив бисьёр чизҳои муштарак вуҷуд доранд. Ин масъулияти маҳдуди акционерон барои кор низ мебошад, ки имкон медиҳад тадбирҳои қатъии оқилонаи иқтисодиро пеш гирифта, дар ҳар ду маврид дар се дараҷа — маҷлиси умумии акционерон, шӯрои директорон, ҳайати идоракунандагон қарор қабул карда шавад. Нахустин фарқи куллӣ аз он иборат аст, ки кооператив саҳми аъзои алоҳидаро ба моликияти муштарак норавшан маҳдуд мекунад, ки ин

дар иттиҳодия вуҷуд надорад. Дар иттиҳодия ҳар кадом акция шарти кофие барои гирифтани дивидендҳо мувофиқи арзиши номиналии он мебошад, вале овозҳо ҳини қабули қарорҳо мутаносибан ба капитали гузошташуда тақсим карда мешавад. Акция дар иттиҳодия чун воситаи ҷалб намудани маблағ барои васеъ гардондани истеҳсолот хизмат мекунад. Акционерон баъзан таъиноти функционалии капитали бо роҳи фурӯши акцияҳо ғуншударо намедонанд. Онҳо фақат ба гирифтани фоида ё дивиденд манфиатдоранду бас.

Дар кооператив бошад, акционерон худи истеҳсолкунандагони маҳсулот ҳисоб меёбанд, фоида бошад, дар байни онҳо чун додани фоизи капитал ва ҳавасмандгардонӣ ба меҳнат тақсим карда мешавад. Зимнан, ҳаққи меҳнат дар кооперативҳо хусусияти асосӣ дорад. Албатта, кооператив бо мақсади гирифтани маблағи иловагӣ акцияҳоро ба ашхоси ғайриаъзо низ фурӯхта метавонад, вале чунин фурӯш ҳамеша, якум, бо устави кооператив, дуюм, бо ҳамон нуктаҳои қонуние маҳдуд гардонда шудааст, ки онҳо копеx ративро аз иттиҳодия фарқ мекунонанд.

Мекушем ба чунин суол ҷавоб диҳем: барои чӣ дар як маврид фаъолияти истеҳсолӣ дар шакли иттиҳодия ҷараён меёбаду дар мавриди дигар дар шакли кооператив. Ҳар кадоми шакли номбаршудаи ташкили истеҳсолот дар ин ё он соҳа бештар маъмул гардидааст. Чунончи, дар хоҷагии қишлоқи ШМА кооперативҳо аксаран дар соҳаи коркардабарорӣ, фурӯш ва таъминот интишор гардидааст, яъне раванди ҷамъиятигардонӣ бевосита ба истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ дахл намекунад. Иттиҳодияҳо бошанд, аксаран дар ҷойхое вуҷуд доранд, ки дар онҳо истеҳсолотро дар ҳаҷми калон — фарбеҳкунии гову гӯсола, парвариши бройлерҳо, сабзавоткории интенсивӣ пеш бурдан мумкин аст. Аз ин рӯ, дар иттиҳодияҳо назар ба кооперативҳо, ки дар онҳо танҳо равандҳои ёрирасон ҷамъиятӣ гардонда шудаанд, дараҷаи ҷамъиятигардонии истеҳсолот баландтар аст. Маҳз аз ҳамин сабаб дар иттиҳодия меҳнати кироя васеъ ба кор бурда мешавад ва ҳисси хӯҷаин сусттар ифода ёфтааст. Дар иттиҳодия танҳо дар сурати гузоштани капитал «ҳарифи хомӯш» шудан ва дар кори муштарак иштирок намудан мумкин аст, дар он ҷо маҳдудият ба аъзоҳаққӣ ва фоизи он вуҷуд надорад.

Ба ҳамин тариқ, моликияти кооперативӣ ва акция барои он на ҳамту воситаи гирифтани капитали иловагӣ мебошанд, балки онҳо мазмуни чуқуртари иқтисодӣ доранд.

БА ХУСУСИЯТИ моликият ва принципҳои кооперация хусусиятҳои хоси сиёсати ҷории иқтисодӣ ва молиявии кооператив, ки маъмурият мегузаронад, боис мегарданд. Ин сиёсат бояд дар як вақт иҷрои вазифаҳои зеринро дар бар гирад: ташкили маблағи зарурӣ, ки раванди истеҳсолотро таъмин мекунад, муқаррар намудани тақсимоти одилонаи акцияҳо мувофиқи саҳми меҳнат, кӯшиши доимӣ ба беҳдошти вазъи иқтисодӣ, ки ин андӯхт ва кам кардани қарзи беруниро дарбар мегирад.

Сиёсати тақсими фоида бояд бори гарони андозҳоро ба ҳадди ақал расонад. Ин барои он имконпазир аст, ки кооператив ба аъзоёнаш дар шакли мухталиф хизмати иқтисодӣ расонад, ки ба ҳар кадоми он ба андозаи ҳар хел андоз андохта мешавад. Масалан, кооператив метавонад аз додани фоизи калон аз рӯи дивидендҳо барои муқаррар намудани нархҳои бештар имтиёзнок даст кашида, дар шакли акцияҳо диведендҳо диҳад ва ҳаҷми фоидаи андоздори ҳар аъзои алоҳидаро кам кунад.

Кооператив ду манбаи маблағгирӣ дорад. Ин пули аъзоён ва қарзи аз банк, дигар ташкилотҳо ва ашхос гирифташуда мебошад. Фондҳои асосӣ, фондҳои гардиш, коғазҳои пурқимат гарави асосӣ буда, қарз бо назардошти онҳо дода мешавад. Кооператив бо кӯмаки аъзоёни худ

дар шакли акцияҳо ва аъзоҳаққӣ бо пул таъмин мегардад. Саҳми онҳо дар моликияти кооперативӣ бо ёрии чунин шаклҳои акцияташкилкунӣ, амсоли «Ҳиссаҷудокунӣ аз воҳиди капитал» ё «Ҳиссаҷудокунӣ аз фонди дивидендҳо» минбаъд меафзояд. Якумӣ ҳиссаҷудокунӣ аз даромади аъзоёни кооператив ҳини ба кооператив маҳсулот супурдани онҳо мебошад. Одатан ин дар устав ё дигар ҳуҷҷатҳо қайду сабт карда мешавад. Масалан, фермер ӯҳдадор мешавад, ки барои ҳар 100 кг сабзавоти супоридааш як сӯм диҳад. Ба ҳамин тариқ дар сурати бозоргир нашудани маҳсулоти дар кооператив коркардашуда маъмурияти кооператив худро аз ҷарима эмин медорад. Яъне товони хароҷот тавассути бунак баргардонда мешавад. Баъди фурӯши маҳсулот бошад, ҳисобу китоби ниҳоӣ ба амал бароварда мешавад. Даромади аъзои коопертив фарқи байни бунак ва пули баъди фурӯши маҳсулот додашуда мебошад.

«Ҳиссаҷудокунӣ аз фонди дивидендҳо» тақсими як қисми андӯхт аст. Фоидаи кооператив ё «фонди дивидендҳо», ки барои андӯхт равона мегардад, одатан тавассути устав ё қонунҳои зиддитрестӣ маҳдуд гардонда шудааст. Чунончи, дар ШМА ҳиссаи «фонди дивидендҳо»-и дар шакли акцияҳо тақсимшаванда аз 20 фоиз зиёд нест. Масалан, агар кооператив 25 фоизи «фонди дивидендҳо»-ро барои андӯхт равона карданӣ шавад, пас ин маблағ бо акцияҳои аъзоёни кооператив мутобиқи дараҷаи иштироки онҳо дар кори муштарак тақсим карда мешавад.

Чун қоида, кооператив хелҳои мухталифи коғазҳои пурқимат мебарорад, ки ҳар кадомашон барои иҷрои вазифаҳои ба вай хоси оиди таъмини маблағи зарурӣ таъин гардидааст. Хелу намунаҳои акцияи кооперативҳо тақрибан мушобеҳи акцияҳои ширкатҳои акционерӣ аст. Танҳо ҳаминро таъкид мекунем, ки қариб ба ҳамаи хели коғазҳои қиматдори дар кооперативҳои эмиссияшаванда фоиз маҳдуд карда шудааст ё худ вай умуман вуҷуд надорад (дар ШМА аз ҳама зиёдаш 8 фоиз аст).

Ҳини ташаккули сиёсати иқтисодӣ ва молиявӣ кооператив ба проблемаҳои танҳо хоси ин шакли ташкили истеҳсолот дучор мегардад. Сиёсати тақсими даромадҳо дар байни аъзоёни кооператив бояд ду ҳолатро истисно кунад: баробарҳақдиҳӣ ва пайдоиши табақаи рантье (судхӯрон) аз сабаби бағоят калон будани фоизи маблағи гузошташуда. Дар мавриди пайдоиши рантье кооператив ба ҷамъияти акционерие табдил меёбад, ки дар он якеҳо соҳиби капитал ва дигарон қувваи коргарӣ мебошанд. Чунон ки таҷрибаи Аврупои Ғарбӣ ва ШМА нишон медиҳад, дар ҳар ду мавриди самаранокии иқтисодии ташкилоти чун кооператив ба расмият даровардашуда, ки амалан кооператив нест, чандон зиёд намебошад. Маъмурият бояд оқибатҳои сиёсати молиявию иқтисодии онро пешакӣ бубинад, то ки пеши роҳи таназзули онро гирифта тавонад. Инчунин бояд қайд кард, ки худидоракунӣ дар асоси принципҳои демократӣ бисьёр вақт боиси ба нафъи аксарият ва бар зарари ақаллият қабул шудани қарорҳо мегардад, ки ин иҷрои программаи иқтисодии муайянкардаи маъмуриятро мураккаб менамояд.

Проблемаи аз муомилот баровардани акцияҳо дар назди кооператив кӯндаланг меистад. Вай бо як қатор сабабҳо муҳим аст. Пеш аз ҳама, усулҳои акцияташкилкунии тасвир кардаи мо боиси дар ҳар аъзо муттасил афзудани ҳиссаи моликияти кооперативӣ мегардад. Ва он гоҳ аъзоёни кӯҳан ба кори ба кооператив омадани аъзоёни нав мамониат мерасонанд, кусури нарасидани меҳнати ҷорӣ бошад, аз ҳисоби қувваи коргарии кироя бароварда мешавад. Амалан кооператив таназзул меёбад ва сипас молу мулки пайдокардашуда фурӯхта мешавад. Ин зуҳуротро А. Мак. Грегор (ШМА) нишон додааст. Сабаби дигари аз муомилот баровардани акцияҳо, чунон ки зикр ёфт, таъмини таносуби бай-

ни саҳми меҳнатии аъзо ва саҳми моликияти кооперативии ба вай мансуб мебошад.

Гражданинҳое, ки бо ин ё он сабаб фаъолияти худро дар кооператив бас мекунанд, ҷудо карда додани ҳиссаи моликияти хешро талаб менамоянд. Дар мавриди кашол ёфтани кор ҳиссаи худро ба воситаи суд талаб мекунанд. Берун аз план додани маблағ метавонад низоми молиявиро вайрон кунад. Бинобар ин механизми тафтишот зарур аст. Вақте ки раванди доимии ташкил ва пардохти акцияҳо ҷараён меёбад, онҳо «пулҳои беҷон» намебошанд. Аъзои кооператив итминон дорад, ки акция ба дасти ӯ дар шакли пули нақд бармегардад (ки ин эҳтироми ӯро ба маъмурият зиёд мекунад). Программаҳои боэътимоди аз муомилот баровардани акцияҳо имкон медиҳанд, ки пул қарз гирифта шавад. Муассисаҳои қарздиҳанда боварӣ ҳосил мекунад, ки қарз сари вақт баргардонда мешавад. Инчунин бояд қайд кард, ки додани дивидендҳо бояд на характери номураттаб, балки рӯзафзун дошта бошад, то аъзоёни кооператив ба муттасилияти вазъи иқтисодӣ шубҳа накунанд. Ин бошад, бидуни ба нақша гирифтани маблағи дохилшаванда номумкин аст.

Дида мебароем, ки баъзе программаҳои аз муомилот баровардани акцияҳо чи тавр ба ҷо оварда мешаванд. Яке аз вариантҳо плани гардиши фондҳо мебошад. Моҳияти вай аз он иборат аст, ки кооператив ба қадри кофӣ миқдори капитали акционерӣ гирд оварда, акцияҳои барзиёдро баробари ташкили онҳо истифода мебарад. Плани гардиши фондҳо хуб мафҳум ва истифодааш хеле осон аст.

Варианти дигар плани фоиз аз тамоми акцияҳо мебошад. Кооператив натиҷаҳои соли навбатии молиявиро ба роҳбарӣ гирифта барои пардохти акцияҳо маблағи муайян ҷудо мекунад. Ба ҳамаи саҳмдорон аз рӯи акцияҳои дар дасташон буда, қатъи назар аз мӯҳлати гузошта шудани онҳо фоизи муайян дода мешавад. Чунин план ба аъзоёни нави кооператив писанд меояд.

Плани базавии капитал низ имконпазир аст. Вай на ҳамту плани аз муомила баровардани акцияҳои барзиёдӣ, балки программаи идоракунии капитали акционерӣ мебошад. Моҳияташ аз он иборат аст, ки кооператив бо мақсади то андозаи муайян зиёд кардани капитали худ, якум, аз ҳисоби аъзоёни хеш, дуюм, дар як вақт акцияҳои онҳоро муносиби саҳми меҳнатиашон тақсим мекунад. Дараҷаи иштирок дар кори муштарак дар тӯли давраи муайян, ба истилоҳ давраи базавӣ, муайян карда мешавад. Афзун намудани капитали кооператив ва аз нав тақсим кардани инвестиция низ дар мӯҳлати муайян ба нақша гирифта мешавад. Баъзан ба ин программа ҳар сол тасҳеҳ даровarда мешавад, яъне амалан ба вазифаи иҷрояш беохир табдил меёбад.

Мо ҷиҳатҳои асосии молиявию иқтисодии такрористеҳсоли моликияти кооперативиро баррасӣ кардем. Бо вуҷуди барои кооператив зарур буданашон онҳо аксар вақт хилофи ҳамдигаранд. Ин зиддиятҳо зуҳуроти манфиатҳои гурӯҳҳои мухталифи дохили кооператив мебошанд. Чунончи, маъмурияти кооператив мекӯшад дар ҳар лаҳзаи дахлдор захираи маблағ дошта бошад ва инро чунин асоснок мекунад, ки пешомадҳои хуби тараққиёт мавҷуданд ва аз ин рӯ маблағи асосии иловагӣ лозим аст. Мувофиқан пули аз рӯи дивидендҳо додашаванда ва ҳаҷми акцияҳои пардохташуда кам мешавад. Аъзоёни кооператив дар навбати худ ба гирифтани дивидендҳо маҳз дар шакли пул манфиатдоранд. Ин метавонад боиси пурзӯршавии беадолатӣ — гирифтани даромад на аз рӯи саҳми меҳнатӣ гардад.

Шакли кооперативии хоҷагидорӣ шакли махсуси истеҳсолот аст ва таҳияи сиёсати дурусти иқтисодӣ вазифаи мураккабест, ки ҳини интихоби варианти муносиб мутобиқгардонии меъёрҳои мухталифро тақозо дорад.

Р. УРМЕЕВ

# ОЗМУН ВА ИШТИБОҲ

ДАР ПАНҶСОЛАИ ҷорӣ қариб 70 фоизи афзоиши умумии даромади меҳнаткашон аз ҳисоби ҳаққи меҳнат таъмин карда хоҳад шуд. Ба ҳисоби миёна ҳаққи меҳнати якмоҳа дар мамлакат афзуда, аз 190 сӯми соли 1989 дар охири панҷсола ба 220 сӯм мерасад. Музди миёнаи кори якмоҳа дар Тоҷикистон бояд хеле афзояд , чунки вай соли 1985 танҳо 157,8 сӯмро ташкил карда буд.

Дар баробари ин музди кор чун қисми асосии даромади меҳнаткашон дар республика назар ба ҳосилнокии меҳнат ва натиҷаҳои ниҳоии хоҷагии халқ тезтар меафзояд. Чунончи, соли 1988 назар ба соли 1980 маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ 25 фоиз афзуд, ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ бошад, 2 фоиз кам шуд, вале фонди музди кор 41 фоиз зиёд гардид. Мувофиқан дар сектори аграрӣ дар сурати 1 фоиз афзудани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҳосилнокии меҳнат 11 фоиз кам, вале ҳаққи меҳнат 6 фоиз зиёд шуд.

Бо мақсади пурзӯр гардондани таъсири омилҳои моддии ҳавасмандгардонӣ ба меҳнат, қайд шудааст дар Программаи КПСС, «системаи музди корро мунтазам такмил додан зарур аст, то ки он ба принципи аз рӯи миқдор ва сифати меҳнат додани музд пурра мувофиқ бошад, шароит ва натиҷаҳои онро ба назар гирад, ба такомули ихтисоси коркунон, афзоиши ҳосилнокии меҳнат, беҳтар гардидани сифати маҳсулот, истифодаи оқилона ва сарфаи ҳамаи хелҳои ресурсҳо ҳавасманд гардонад».

Чунон ки маълум аст, дар мамлакат барои ҷорӣ намудани усулҳои иқтисодӣ ва ҳақиқатан демократии идоракунӣ кори миқьёсан азиме ба ҷо оварда мешавад, ки мақсад аз он пеш аз ҳама шикастани механизми боздорӣ мебошад. Тасҳеҳи ба Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ даровардашуда имкон медиҳад, ки шаклу усулҳои идоракунӣ ба талаботи нав мувофиқ гардонда шаванд.

Муҳимтарин фишанги иҷрои вазифаҳои ислоҳоти куллии иқтисодӣ ҷорӣ намудани шаклҳои прогрессивии ташкили меҳнат ва додани музди он мебошад. Қарори соли 1986 қабулкардаи КМ КПСС, Совети Вазирони СССР ва ВЦСПС «Дар бораи такмил додани ташкили музди кор ва ҷорӣ намудани ставкаҳои нави тарифӣ ва моҳонаи ашхоси вазифадор дар соҳаҳои истеҳсолии хоҷагии халқ» аҳамияти принципиалӣ дошт. Дар қарор роҳҳои асосии ҳавасмандгардонии моддӣ дар панҷсолаи ҷорӣ муайян карда шудаанд. Фарқи қарори мазкур аз қарорҳои пештар қабулшуда дар он аст, ки акнун маблағро барои зиёд кардани музди кор бояд худи коллективҳои меҳнатӣ пайдо кунанд. Структураи музди кор — системаи тарифи ҳаққи меҳнати коргарон, моҳонаи мутахассисон ва хизматчиён, банормадарории меҳнат, механизми музду маоши иловагӣ ва мукофотонӣ куллан тағьир меёбад. Ба корхонаҳо ҳуқуқ дода шуда-

---

УРМЕЕВ Ренат Шарафович, номзади илми иктисод, муаллими калони кафедраи иктисоди сиёсии Донишкадаи кишоварзии Тоҷикистон

аст, ки амалан тамоми масъалаҳои додани ҳаққи меҳнат ва мукофотонии ҳамаи коркунонро (ғайр аз роҳбарон) мустақилона ҳал намоянд.

Қайд кардан зарур аст, ки музду маоши иловагӣ қисми мустақили музди кор мебошад. Дар сурати бад шудани нишондиҳандаҳои кор онҳо кам ё пурра бекор карда хоҳанд шуд.

Ҳозир ҳисоби хоҷагии бригадавӣ воситаи муҳими ба кор андохтани захираҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат, истифодаи сарфакоронаи ресурсҳои меҳнатӣ ва дигар навъҳои ресурсҳо мебошад. Дар комплекси агросаноатии республика барои ин захираҳои боз ҳам калонтар мавҷуданд. Чунончи, соли 1986, мувофиқи ҳисоботҳо, дар корхонаҳои коркарди маҳсулоти Комитети давлатии агросаноатӣ бештар аз 77 фоизи коргарон бо шакли бригадавии ташкили меҳнат фаро гирифта шуданд. Вале дар амал дар бригадаҳои ҳисоби хоҷагӣ ҳамагӣ 38,4 фоизашон кор мекарданд, танҳо 5 фоизи коркунон аъзои коллективҳои пудратӣ буданду халос.

Қори ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагии бригадавӣ дар корхонаҳо амалан характери мунтазам пайдо накард. Лоиҳаи планҳо дар бригадаҳо васеъ муҳокима намегардад, коркунон тасаввур намекунанд, ки планкашию баҳисобгирӣ дар сатҳи бригада, смена ва участка чӣ тавр ба амал бароварда, фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ чӣ сон ташкил меёбанд ва сарф карда мешаванд. Эҳсои сарфи ашьёи хом, масолеҳ ва ресурсҳои энергия ташкил карда нашудааст. Дар натиҷаи ин соли 1988 аз маблағи аз сарфаи ресурсҳои ашьёи хом ва моддӣ бадастомада ба ҳисоби миёна ба ҳар коргар 1 сӯму 40 тин мукофотпулӣ дода шудааст ва мафҳум аст, ки ин ягон касро ҷиддан ҳавасманд гардонда наметавонад.

Тавассути тадбирҳои такмили музди кор пешбинӣ шудааст, ки то охири панҷсолаи дувоздаҳум ҳисоби хоҷагии бригадавӣ ва пудрат бояд шакли асосии ташкили меҳнат гарданд. Ҷорӣ кардани чунин шаклҳо бо бисьёр душвориҳо, бахусус дар боби истифодаи ресурсҳо, табодули таҷҳизоти кӯҳна, такмили ихтисоси коркунон иртиботи қавӣ дорад. Дар мамлакат мавҷуд набудани савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот садди ҷиддии сари роҳи ҳисоби хоҷагӣ дар корхонаҳо мебошад.

Дар бобати ҷорӣ намудани шаклҳои прогрессивии ташкили меҳнат ва додани ҳаққи он чӣ корҳои мушаххас ба ҷо оварда мешаванд ва дар назди корхонаҳои коркарди маҳсулоти комплекси агросаноатии республика кадом проблемаҳо истодаанд?

Пеш аз ҳама қайд бояд кард, ки корхонаҳои чудогонаи комплекси агросаноатӣ се сол қабл ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузашта буданд. Масалан, дар комбинати равғани Душанбе 15 бригада ба ҳисоби хоҷагии дохили хоҷагӣ гузаронида шуд. Ба ин бригадаҳо супоришҳои оиди ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот, афзоиши ҳосилнокии меҳнат, кам кардани арзиши аслии маҳсулот муқаррар ва фонди музди меҳнат муайян карда шуданд. Дар сурати сарфа гардидани ин фонд дар натиҷаи таъвизи ихтисос ё васеъ гардондани доираи адои хизмат маблағи сарфашуда дар бригада аз рӯи коэффициенти иштирок дар меҳнат тақсим карда мешавад.

Аммо маълум шуд, ки ҳисоби хоҷагӣ ин ҷо характери расмӣ дошта, идоракунӣ тавассути усулҳои кӯҳнаи маъмурӣ ба амал бароварда мешавад. Чунончи, ҳатто дар сурати иҷро нашудани план ҳам ба бригадаҳо 30 фоизи маблағи сарфашудаи фонди плании музди кор ҷудо карда мешавад. Дар бригадаҳои ҳисоби хоҷагии заводи равғантозакунӣ яке аз хелҳои асосии хароҷот сарфи қувваи электр ва буғ мебошад. Вале аз сабаби набудани асбобҳои ченкунанда эҳсои онҳо умуман имконнопазир аст.

Дар иттиҳодияи шири Душанбе аз 21 бригада танҳо дутоаш (дар цехҳои яхмос ва шири холис) бригадаи ҳисоби хоҷагӣ мебошад. Дар ин

бригадаҳо дар натиҷаи ҷорӣ намудани ташкили илмии меҳнат, банормадарорӣ, таъвизи ихтисос дасти 10 кас холӣ шуд. Бо маъмурияти иттиҳодия шартномаи коллективӣ баста шуд, ки дар он ӯҳдадориҳои тарафайн аниқ баён гардидаанд. Вале аҷибаш ин аст, ки дар тӯли се сол ягон даъвои тарафайн ҷой надошт (ғайр аз даъво ҳини мукофотпулиро тақсим кардани маъмурият). Бале, агар муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ танҳо зоҳиран муқаррар гардида бошанд, оё чизе боиси даъво шуда метавонад: истеъмоли қувваи электр, об ва сарфи дигар масолеҳро касе ҳисоб намекунад, чунон ки саҳми бригадаҳо, аъзоёни ҷудогонаи онҳо дар натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот низ муайян карда намешавад. Зиёда аз ин, модоме ки хоҷагиҳои ширфиристонанда барои сифати он ҷавобгар набошанд, аз бригада ё коркун чӣ сон метавон кори хушсифат талаб кард?

Тадбирҳои такмили ҳаққи меҳнат дар корхонаҳои коркарди маҳсулоти комплекси агросаноатӣ бисьёр вақт танҳо бо ихтисори кадрҳо ё аз як ҷои дигар гузарондани онҳо маҳдуд мегардиду халос. Масалан, дар фабрикаи тамокуи Душанбе ҳини гузаштан ба шароити нави додани ҳаққи меҳнат соли 1987 дасти 55 кас холӣ ва аз ин ҳисоб фонди музди кор 134 ҳазор сӯм сарфа карда шуд. Ҳосилнокии меҳнат дар корхона 14 фоиз, музди миёнаи кор 11 фоиз афзуда, 201 сӯмро ташкил дод. Ҳозир 18 бригада дар шароити ҳисоби хоҷагӣ, ду участка бо усули пудрати коллективӣ кор мекунанд. Коллективи аз рӯи пудрат коркунандаи участкаи чопи тамға, ки аз 12 кас иборат аст, соли 1988 аз ҳисоби сарфаи коғаз 1407 сӯм мукофотпулӣ гирифт.

Дар баробари ин сарфаи фонди музди кор ва аз ин рӯ, ба коркунон додани музди иловагӣ на тавассути нав кардани техника ва такмили ташкили меҳнат, афзун гардондани ҳаҷм ва хушсифат намудани маҳсулот, балки маҳз дар асоси ихтисори шумораи коркунон, ки мавриди бо ихтиёри худ аз кор рафтан ҷойҳо холӣ мемонанд, инчунин ба ихтиёри дигар ташкилот гузарондани як қисми коркунон таъмин мешавад. Зимнан, дар фонди музди меҳнати коргарон мукофотпулӣ хеле афзуда, ҳаққи аз рӯи тариф додашаванда кам мегардад, агарчи, чунон ки дар қарори зикрёфта нишон дода мешавад, ба системаи тарифӣ баргардондани роли танзимкунандаи асосии музди кор ва то 70 — 75 фоиз зиёд кардани вазни қиёсии он вазифаи муҳимтарин мебошад. Дар назар дошта мешавад, ки тавассути аз рӯи тариф додани ҳаққи меҳнат ба назар гирифтани ихтисоси коркун, шароити фаъолияти истеҳсолии он таъмин гардонда, музди кор бо саҳми меҳнатии ҳар кас узван пайваста шавад. Дар фабрикаи тамоку ҳиссаи тариф дар музди миёнаи кор танҳо 60,7 фоизро ташкил медиҳад.

Вазифаи аввалиндараҷае, ки дар рафти такмили системаи музди кор иҷро карда мешавад, зиёд намудани манфиатдории роҳбарону мутахассисон ва хизматчиён ба натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот мебошад. Дар корхонаҳои таҳлилшаванда моҳонаи гурӯҳи мазкури коркунон, одатан, аз ҳисоби ихтисори як воҳиди штатӣ дар ҳар шӯъба, инчунин дар натиҷаи ба қатори мутахассисон гузаронидани хизматчиён зиёд мешавад. Зимнан, баробаргардонии сатҳи ҳаққи меҳнати ҳам сардорони шӯъбаҳо ва ҳам мутахассисони қаторӣ ба назар мерасад. Масалан, дар худи ҳамон фабрикаи тамоку моҳонаи сардорони шӯъбаҳои таъминот, фурӯши маҳсулот, ташкили илмии меҳнат, сарэнергетик, сармеханик, сарбухгалтер 200 сӯм, моҳонаи мутахассисони қаторӣ бошад, 130 сӯм аст.

Чунон ки мебинем, амалияи бавуҷудомада яке аз шаклҳои баробарҳақдиҳӣ мебошад. Чунин баробаргардонии музд ба амал меояд, ки он ба тасаввуроти соддалавҳона дар бораи адолати иҷтимоӣ чун баробартақсимкунӣ такья мекунад. Кам гардидани манфиатдорӣ ба натиҷаҳои баланди ниҳоӣ, суст шудани бахисобгирӣ ва таҳрифи ҳисобот низ оқибати ҳамин гуна муносибат аст.

Музди кори коргарон мисли пештара ба меҳнатталабии маҳсулоти истеҳсолшаванда вобаста гардонда шудааст, фонди ҳаққи меҳнати тамоми коллектив бошад, аз рӯи фоизи нисбати маҳсулоти умумӣ (молӣ) ҳисоб карда мешавад. Дар чунин шароит корхонаҳо объективан ба истеҳсоли маҳсулоти фоидаовару масолеҳталаб манфиатдоранд. Ҳозир даромади ҳисоби хоҷагии корхона боз ҳам на аз рӯи меҳнат, балки харҷи маблағ ташкил меёбад.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд шудааст, ки тамоюли механизми хоҷагиро тағйир додан, хусусияти серхарҷии онро бартараф намудан, онро ба беҳбуди сифат ва афзудани самара равона кардан зарур аст. Ҷиҳати асосии кор бояд на маҳсулоти умумӣ, балки миқдор, хел ва сифати молҳо бошад.

Амалияи нодурусти планкашӣ аз рӯи сатҳи бадастомада, ки дар шароити он корхонаҳо ба ивази ҳар гуна сарфу хароҷот истеҳсоли маҳсулотро зиёд карданӣ мешаванд, мавҷуд набудани нархҳои илман асоснок ва нормативҳои иқтисодӣ, номукаммалии худи ҳисоби хоҷагӣ — чунинанд сабабҳои асосии пеш нарафтани ин соҳа.

Чунон ки маълум аст, Қонун дар бораи корхонаи давлатӣ истифодаи яке аз ду шакли ҳисоби хоҷагиро иҷозат медиҳад. Дар сурати шакли якум асоси фонди музди корро нормативе ташкил медиҳад, ки вай аз рӯи ҳаҷм маҳсулоти молӣ ё умумӣ бо камбудиҳои хоси он ҳисоб карда мешавад. Зимнан, на ҳамаи музди кор, балки танҳо як қисми хурди он — фонди ҳавасмандгардонии моддӣ бо танзими ҳисоби хоҷагӣ фаро гирифта мешавад. Дар сурати шакли дуюм ҳаққи меҳнат ба фурӯши маҳсулот бидуни хароҷоташ вобаста аст. Ин шакл ба андозаи калон қобил аст принципҳои ҳисоби хоҷагии худмаблағтаъминкунии истеҳсолотро ба амал бароварда, инкишофи онро вусъат диҳад ва манфиатдориро ба натиҷаҳои ниҳоӣ зиёд гардонад.

Дар баробари ин низомномаҳои намунавӣ дар бораи усули нормативии тақсимоти даромад дар солҳои 1986 — 1990 дар иттиҳодияҳои ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидашуда барои самаранок ҷорӣ намудани шакли дуюми ҳисоби хоҷагӣ шароит муҳайё намекунанд, чунки бисьёр вақт бо пули аз фурӯши маҳсулот бадастомада танҳо як қисми хароҷот пӯшонда мешавад. Боқимондааш аз бюҷет ё фондҳои вазорат пардохта мешавад. Бинобар ин ба хароҷоти корхонаҳо ҳаққи ресурсҳои меҳнатӣ, фондҳо ва маблағи қарзро дохил намуда, ҳаққи рентавии ресурсҳои табииро ҷорӣ кардан ва нормативҳои намунавии иқтисодии додани ҳаққи ресурсҳоро бо тақсими фоида байни бюҷетҳои марказию маҳаллӣ ва корхонаҳо муқаррар кардан зарур аст.

Дар сурати иҷро нашудани шартҳои дар боло зикрёфта ҳадафманд мешуморам, ки ба ташкили фонди ягонаи ҳаққи меҳнати корхона аз рӯи нормативи дарозмӯҳлат аз маҳсулоти софи амалан истеҳсол ва фурӯхташуда гузашта, соҳаҳо ба гурӯҳҳо тақсим карда шаванд.

Ҳаққи меҳнатро аз поён тавассути системаи тарифӣ, аз боло бошад, тавассути нормативи байнисоҳавӣ танзим намудан мумкин аст, ки асоси онро афзоиши ҳосилнокии меҳнат ташкил медиҳад, ки он баъди истеҳсоли маҳсулоти соф ҳисоб карда баромада мешавад. Ҳамин чиз дар назар дошта мешавад, ки фонди зиёда аз тарифи ҳаққи меҳнат танҳо аз рӯи принципи бақия ташкил карда мешавад. Тафриқаи ҳаққи меҳнати коркунонро вобаста ба самаранокии он пурзӯр гардондан зарур аст. Инчунин таҷдид намудани мукофотонӣ чун шакли махсуси ҳавасмандгардонии пешқадамони истеҳсолот муҳим аст. Андозаи мукофот набояд бо таносуби ҳозир муқарраршудаи маоши асосӣ маҳдуд гардад.

Татбиқи ин тадбирҳо ба системаи ҳавасмандгардонии моддӣ дар шароити ислоҳоти куллии иқтисодие, ки дар ҷамъиятамон гузаронда мешавад, сифату хусусияти нав хоҳад бахшид.

**Т. ҶАЛИЛОВ**

# ТАҒОФУЛ АЗ БЕСАРУСОМОНӢ

ОШКОРБАЁНӢ ва демократиконӣ кӯмак карданд, ки аз хаёли хом даст кашида, ба баррасии масоили ҳаётан муҳим, аз он ҷумла масъалаҳои иқтисодӣ шурӯъ намоем. Пай бурдани камбудиву норасоиҳо, мавриди таҳлил қарор додани равандҳои амиқи воқеие, ки боиси пайдоиши онҳо гардидаанд, худ аз худ натиҷа аст. Вале имрӯз ин басанда нест. Ислоҳоти куллӣ аз байн бурдани сабабҳои вазъияти пеш аз бӯҳрони иқтисодро тақозо дорад.

Солҳои охир иқтисодшиносону публитсистон ҳар дам масъалаи нокифоягии захираҳо, номутобиқатии бо ресурсҳои моддӣ, меҳнатӣ ва ғайра таъмин будани истеҳсолотро мебардоранд.

Амалияи планкашии социалистии мо ба номутобиқатии таъминоти истеҳсолот аз ашёи хом мисли пешин роҳ медиҳад. Чунончи, корхонаҳои саноати сабук ба хотири ба даст овардани даромади ҳисоби хоҷагӣ бисьёр вақт ба маснуот тамғаҳои мухталиф часпонда, ё ин ки бо баҳонаи нархҳои шартномавӣ нархи маснуоташонро баланд мекарданд. Ин амр боиси он мегардад, ки афзоиши воқеии молҳо назар ба афзоиши онҳо ба ҳисоби пул торафт қафо мемонад. Дар бисьёр мавридҳо ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот нисбати муддати пешин кам мешавад.

Қатъ ёфтани истеҳсоли маснуоти арзони барои аҳолӣ зарур ҳодисаи доимӣ шудааст. Аз ин рӯ аҳолӣ маҷбур аст қисми зиёди даромадашро барои хариди либосу пойафзол сарф намуда, дар айни ҳол харҷашро барои маводи рӯзгору фарҳанг ва маҳсулоти чопӣ ихтисор кунад. Беш аз 50 фоизи аҳолӣ қашшоқона умр ба сар бурда, қобилияти харидориаш бениҳоят паст аст. Масалан, супоришоти муассисаҳои савдои вилояти Ленинобод ба маҳсулоти иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Ленинобод ба номи Н. Қ. Крупская соли 1989 ба ҳисоби пул иҷро гардид, вале ҳаҷми ҳақиқии маҳсулоти баровардашуда нисбати соли 1988 кам шуд. Бо вуҷуди ин даромад назар ба соли пешина афзуд. Чунин амалияи ҷоришуда хусусияти доимӣ пайдо мекунад. Вай ба корхона имкон медиҳад, ки бидуни зиёд кардани саҳми меҳнатӣ вазъи иқтисодиашро беҳтар намояд. Ин ба коргарон ҳам маъқул аст, зеро онҳо бидуни меҳнати барзиёд музде мегиранд, ки назар ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат зиёд аст, яъне онҳо ба истеҳсоли маҳсулоти хушсифати арзон тавассути механизми боэътимоди иқтисодӣ ҳавасманд карда намешаванд.

Чанде пеш ба ҷои мафҳуми «нақша қонун аст» мафҳумҳои «супоришоти муассисаҳои савдо» ва «супоришоти харидор» истеъмол мешаванд. Ҳоло ин мафҳумҳо ҳам бо муҳокимаронӣ доир ба ғамхорӣ дар ҳаққи мардум иваз мешаванд. Бо вуҷуди ин истеҳсолот аз истеъмолкунанда хеле дур шуда, талаботро қонеъ намегардонад ва молҳои камёфт торафт камчин мегарданд.

---

ҶАЛИЛОВ Тухтабой Ҷалилович, номзади илми иқтисод, доценти кафедраи иқтисоди сиёсии Донишкадаи давлатии омӯзгории Ленинобод ба номи С. М. Киров.

Ба назари аввал чунин менамояд, ки тавассути баланд шудани нарх ба ҳисоби пул афзудани ҳаҷми маҳсулот фақат ба тақсим ва аз нав тақсимшавии даромади миллӣ дар байни ҷамъият ва аъзои он дахл дорад. Модоме ин тавр аст, раванди ба ҳисоби пул афзудани ҳаҷми маҳсулот гӯё чандон хавфнок нест, чунки даромади бадастомада пурра дар ихтиёри ҷамъият мемонад. Агар ҷамъият ғанӣ гардад, ҳар вақт метавонад тарзу роҳи афзун гардондани саҳми аъзояшро аз даромади миллӣ дарёфт созад. Бархе аз иқтисодшиносону ашхоси мансабдор ҳамин тавр муҳокимаронӣ карда, тарафдори баланд бардоштани нарх ва ба ҳисоби пул зиёд намудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот мебошанд.

Вале ин хатои калон аст. Асоси ин зуҳурот худи истеҳсолот буда, қабл аз ҳама ба он таъсир хоҳад кард. Хайрияти зоҳирӣ корхонаҳоро дучори таназзул, қафомонии техникӣ, бепарвоӣ нисбати навигариҳои илму техника мегардонад. Васвасаи фоидаи фаврӣ коркунонро аз роҳ мебарорад, ҳавасмандиро барои ба даст овардани натиҷаҳои воқеии меҳнат кам мекунад.

Мунтазам кам кардани захираҳо ба вазъи иқтисодиёт таъсири бад мерасонад ва ҳаргиз ба сарфаи он мусоидат нахоҳад кард. Номутаносибӣ дар нақшаҳои соли ҷорӣ ҳам мушоҳида мешавад: миқдору сифати воситаҳои истеҳсолот барои истеҳсоли маҳсулоти пешбинишуда басанда нест. Чанде нагузашта хоҳ-нохоҳ аз тарзи ба ҳисоби пул муайян кардани нақшаҳои истеҳсолот даст кашидан ва ба захираҳои пешбинишуда мутобиқ гардондани онҳо лозим меояд. Ба истеҳсоли молҳои хушсифати истеъмоли халқ гузаштани корхонаҳо бояд ҳавасманд гардонда, онҳо бо захираҳои зарурӣ таъмин карда шаванд. Мумкин аст ин боиси қадре кам шудани даромади онҳо гардад, вале вазъи кори истеҳсоли молҳо равшан мешавад. Ин масъалаест, ки бояд дар рафти ислоҳоти иқтисодӣ ҳал карда шавад.

Оқибати асосии иҷтимоии афзудани маблағи умумии даромад пастшавии фаъолияти меҳнатии одамон мебошад. Вақте тавассути бо ҳар баҳона баланд кардани нарх муяссар мешавад, масъалаҳои такомули ташкили меҳнат дар заминаи комьёбиҳои тозаи илму техника, такмили ихтисос, савияи маълумоти умумӣ, сарфаю сариштакорӣ худ аз худ ба мадди дуюм мегузаранд. В. И. Ленин аз ин оқибатҳо огоҳ карда, гуфта буд, ки ҳатто муваққатан баланд кардани нарх боиси таназзул шуда метавонад. Ӯ қайд мекард, ки дар натиҷаи ин иқтисодиёт аз имконияти кам кардани хароҷоти истеҳсолот ва афзун гардондани фоида тавассути ҷорӣ намудани навигариҳои техника маҳрум мешавад.

Дар сурати вазъи мӯътадили иқтисодиёт зиёд кардани хароҷот бояд боиси афзудани истеҳсоли маҳсулот гардад. Ҳадафи раванди мӯътадили такрористеҳсол бо харҷи камтар истеҳсол кардани маҳсулоти бештар, таъмин намудани чунин хосиятҳои истеъмоли молҳо мебошад, ки талаботи мушаххасро қонеъ мегардонанд. Яке аз сабабҳои афзудани сарфу хароҷот ва кам гардидани натиҷаҳои ҳақиқӣ таҳрифи қоидаҳои нақшавӣ мебошад. Маълум аст, ки нақшаҳо бояд бо назардошти талабот ва имконоти истеҳсолот тартиб дода шаванд. «Ҷомеа бояд бидонад, ки барои истеҳсоли ҳар моводи истеъмол чӣ қадар меҳнат сарф кардан лозим, аст, — навишта буд Ф. Энгельс. — Вай бояд нақшаи истеҳсолии ҳеҷро ба воситаҳои истеҳсолот, ки қувваи коргарӣ низ ба ҷумлаи онҳо дохил мешаванд, мутобиқ созад. Нақшаи мазкур дар ниҳояти кор тавассути қиёси нафъи ашьёи мухталифи истеъмол бо якдигар ва бо меҳнати барои истеҳсолашон зарур муайян карда хоҳад шуд» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 20, саҳ. 321). Дар амалияи нақшакашии мо бошад, ба ҳиссаҳо тақсим кардани нақша ҷой дорад, ки ин корхонаҳоро маҷбур месозад ҳаҷми истеҳсоли маҳсулотро ба ҳисоби пул зиёд ку-

нанд. Ин ҳодиса боиси нақшапарасти мегардад.Иҷрои он ҳатман боиси ба эътибор нагирифтани талаботи хоҷагидории оқилона ва мантиқи ҳаёти воқеӣ мегардад. Аз ин рӯ беихтиёр ба бесарусомонӣ роҳ дода мешавад.

Парастиши нақша парастиши нишондиҳандаро ба амал меоварад, ки онҳо ба нишондиҳандаҳои асосӣ ва дуюмдарача тақсим мешаванд. Ба ҷумлаи нишондиҳандаҳои асосӣ, чун қоида, фоидаро дохил мекунанд. Бешубҳа, барои фаъолияти хоҷагии корхонаҳои алоҳида ва умуман иқтисодиёти социалистӣ аҳамияти афзоиши фоида калон аст. Вале бисьёр вақт фоида чун нишондиҳандаи мутлақе ба қалам дода мешавад, ки дар сурати таъмини он гӯё нишондиҳандаҳои дигар аҳамияташонро гум мекарда бошанд. Нисбати арзиши умумӣ низ ҳамин гуна муносибат карда мешавад.

Дар шароити идораи қатъиян мутамаркази истеҳсолот назарияҳои хом ба сабаби бесалоҳиятию бемасъулиятии ашхоси мансабдор ҳукми қонунро пайдо карда, боиси оқибатҳои амиқи манфие мегарданд, ки бори онҳо ба дӯши меҳнаткашон меафтад. Бинобар ҳамин ҳам на фақат зиёд кардани нархи яклухт ва чаканаи мол, балки ҳиллаю найрангҳои мухталиф: ба ҷои масолеҳи аслӣ кор фармудани масолеҳи сунъӣ, тағйири стандарти молҳои пастсифат низ ба бесарусомонӣ боис мешавад.

Яке аз тарзҳои ба даст овардани фоидаи ғайримеҳнатӣ вонамуд кардани афзоиши истеҳсолот мебошад. Агар арзиш ба роҳи вусъат додани муносибатҳои молию пулӣ афзояд, ин хуб аст. Мутаассифона, дар бисьёр соҳаҳо бо баҳонаи вусъати муносибатҳои молию пулӣ ва категорияҳои арзиш ҳодисаи дигаре рух дод. Корхонаҳо аз паси фоида ва мукофот шуда, истеҳсоли бисьёр маснуоту маҳсулоти арзонро қатъ намуда, ба ҷои онҳо баъзан маснуоти сифаташ пасту аммо қиматтар меба̄ровардагӣ шуданд. Ин махсусан бар зарари манфиати чунин табақаи сернуфуси аҳолии республика, амсоли кӯдакон аст. Ҳиссаи молҳои савдои чакана дар маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ, инчунин ҳиссаи ашёи истеъмол дар молҳои савдои чакана низ кам мешавад. Афзоиши нархҳои миёнаи чакана дар солҳои 1971 — 1975 дар афзоиши гардиши мол қариб 30 фоиз, дар солҳои 1976 — 1980-ум—49 фоиз, дар солҳои 1986 — 1987—60 фоиз ва дар соли 1989-ум қариб 100 фоизро ташкил дод.

Аз як тараф, афзудани арзиши умумӣ оқибати суст шудани назорат ба арзиши аслии маҳсулот мебошад. Аз тарафи дигар, меъёрҳои мухталиф, аз он ҷумла фонди музди кор ҳам, ба ҳисоби фоиз нисбати арзиш бидуни эҳсои сифати молҳо муқаррар карда шудаанд. Ин боиси хусусияти доимӣ пайдо кардани иқтисоди серхарҷ гардида, хароҷоти ресурсҳо меафзояд. Танҳо соли гузашта дар республика барои истеҳсоли молҳо якуним миллион сӯмина ресурсҳои арзон истифода нашудаанд.

Нишондиҳандаи дигари муҳим маҳсулоти холис мебошад. Вале вазифаи баҳодиҳӣ ва барпокунандаи фондро бозидани ин нишондиҳанда хусусияти иқтисодро тағйир надод. Гап дар сари он аст, ки принципи сарфу хароҷот на нисбати ҳамаи ресурсҳо, балки нисбати фақат як қисми онҳо — сарфи меҳнати ҷорӣ кор фармуда мешавад. Аммо дар натиҷаи қисман ҷорӣ кардан ҳам принципи мазкур зуд паҳн мегардад. Бинобар ин тадбирҳои тавассути нишондиҳандаҳои маҳсулоти холис барҳам задани камбудиҳо натиҷаҳои дилхоҳ намебахшанд.

Дар иқтисод нишондиҳандаҳои дуюмдараҷаву асосӣ нестанд ва бу-да ҳам наметавонанд. Масалан, ба эътибор нагирифтани аҳамияти эҳсо ва назорати афзоиши арзиши аслӣ ва мақоми он дар ташаккули натиҷаҳои истеҳсолот низ яке аз сабабҳои арзи вуҷуд кардани иқтисоди сермасриф мебошад. Дар сурати мавҷуд будани нархҳои нақшавӣ камшавии арзиши аслӣ дар афзоиши даромад ифода меёбад. Барои таъмини он на фақат меҳнат кардан, балки шароити меҳнатро низ мунтазам беҳтар намудан зарур аст. Ин бошад, истифодаи васеи комьёбиҳои илму техника, усулҳои пешқадами меҳнат, ресурсҳои ҳозиразамони ашьёи хом, масолеҳ ва технологияи навтаринро тақозо мекунад.

Ба сабаби беэътиноӣ нисбати арзиши аслӣ ин нишондиҳанда на танҳо берун аз назорати ҷамъият монд, балки эҳсои он дар хоҷагии халқ низ сусттар шуда, фарқи хароҷоти маҳсулоти комилан якхелаи корхонаҳои ҳатто як вазорат чандин баробар афзуд. Одатан дар баробари баланд шудани нархи маҳсулот сифати он паст мегардад.

Дар натиҷаи номукаммалии нақшакашӣ он чӣ ки ба нақша гирифта нашудааст, ба қатори молҳои «нодаркор» гузаронда, истеҳсоли он кам карда мешавад ва ин молҳо камёфт мегарданд. Барои барҳам задани ин камчинӣ чораҳои таъҷилӣ дида мешаванд, ки ин сарфу хароҷоти калони меҳнат ва захираҳои моддиро талаб мекунад.

Ҳоло на фақат ошкор кардани сабабҳои зуҳуроти манфӣ, балки муайян намудани тадбирҳои самарабахши таҷдиди хусусияти объективии равандҳои иқтисодӣ, алалхусус муносибатҳои молию пулӣ низ муҳим аст. Ин бояд дар собитқадамона кам шудани арзиши аслӣ ва афзоиши воқеии миқдор ва сифати молҳо таҷассум ёбад, ки дар натиҷа нархи маҳсулот паст ва қурби сӯм баланд мешавад.

# ҚАРЗДОРЕМ ДАР БАҲОИ САР

ДАРҲОИ СИТОРАКӮБ. Остонаҳое ба баландии осмони ситоразор. Ситораҳое сурх. Аз он панҷсола шаби хунин. Хуни бист миллион шаҳид. Ва низ ситораи субҳ. Субҳи пирӯзӣ...

Паси дарҳои ситоракӯб ҳақиқатест ба равшании офтоб, сарҳое ба баландии офтоб, виҷдонҳое ба покизагии офтоб. Мӯйҳое ба сапедии субҳ. Субҳи содиқ...

## БА ТАЪЗИМИ СУБҲДАМ БАРХЕЗ

Инак аз он субҳи содиқ чилу панҷ сол сипарӣ мешавад. Ва он ҷавонмардон — паямбарони рӯшноӣ, насли обдида дар панҷаи пирианд.

«Аз ҷавонӣ ба пирият бигзор» мегӯяд ҳикмати халқ, яъне ҳифз кун саломататро, зӯр наёвар ба ҷисми хеш, ки «ҳар чӣ дар ҳафт кунӣ, дар ҳафтод мебинӣ». Аммо насле, ки имрӯз пирияш рӯ ба рӯи ҷавониҳои мост, аз ҷавонӣ чӣ овардааст? Қисме дар обу оташи масоф, бахше дар сахтиҳои оқибгоҳ ҳама нерӯи ҷавониро ба харҷ доданд. Қисме дар он шаби сиёҳ гоҳ дасту гоҳ шонаи хешро машъал кардаанд, бахше дар оқибгоҳ аз сарбанд то сараки ҷидаашонро дар банде аз нерӯи ҷавонӣ ба дунболи сарони хонадон фиристодаанд. Онҳо чизе ба пирӣ нагузоштанд ба ҷуз Ватан, Нанг, Номус ва ҷавонии мо. Аммо сар ба рӯи каф бигузорем ва биандешем, мо барои онҳое, ки бар қомати хам сари болои Ватанро то мо овардаанд, барои он пироне, ки ҷавониашон дар пайкари мост, чӣ кардаем. Қарзи худро то куҷо адо кардаем? Ва оё ин байти Соиб: «Бидор ҳурмати мӯи сафеди пиронро, Зи ҷои хеш ба таъзими субҳдам бархез» пургунҷоиштар аз ҳарвақта нест?

## СОЯРАВШАНИ ҒАМХОРИҲО

«Ба инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ бе навбат хизмат расонда мешавад» — навишта шуда дар пештахтаи мағозаҳо. «Барои инвалидони ҶБВ» — сабт аст бар дари палатае дар беморхонаҳо. «Ҷой барои инвалидони ҶБВ» — мехонем дар наклиётҳои саворӣ. Оре, он ки бенавбат барои ҳар кас ҷангидааст, бояд миёни ҳама кас бенавбат бошад. Он ки барои ҳама ҷо размидааст, бояд дар ҳама ҷо ҷои хешро дошта бошад.

Бо қарору дастурҳои ҳукумат қариб дар тамоми риштаҳои зиндагӣ барои инвалидону мушориконӣ ҶБВ имтиёзҳо вуҷуд доранд. Вале ин ҷо мо сухан на аз он хоҳем гуфт, зеро ҳар чӣ кардаем, фарз ва адои қарз буда ва аз сабаби сустии иқтисодиёту сахтии иҷтимоиёти ҷомеаамон натавонистаем ба қадри онҳо бирасем. Дар бенавбатии онҳо навбатест. Навбат барои хона, барои мошин, барои телефон, барои роҳхати табобатгоҳҳо ва ғайра. Сояравшане дорад икроми мо. Ҳоло дар ҷумҳурӣ 10,8 ҳазор инвалид ва 26,7 ҳазор мушокири Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳастанд. Аммо мукаррараран бояд гуфт, ки кулли пиру кампири имрӯз мушокири ҷанганд, зеро масофу ақибгоҳ ду ҷузъи як кулл буданд. Қариб 30 ҳазор нафар барои хизматҳои шоён дар оқибгоҳ ордену медаль доранд. Азобу уқубати ҷанг ба онҳо қариб баробар бахш гардида буд. Имрӯз ҳини ғамхорӣ инро ба назар нагирифтан беадолатӣ хоҳад буд. Аксар иштирокдорон дар натиҷаи таъсири ҷанг дар пиронсолӣ ба

касалӣ гирифтор мешаванд. Вале онҳо на аз рӯи ҳамаи имтиёзҳо бо инвалидон баробар карда мешаванд. Ва ғамхории нимкораи нисбати онҳое, ки бо инвалидон баробарҳуқуқ гардонда шудаанд, сахт носавоб аст, бубинед, барои танҳо 50 фоизашон дору ва истифодаи нақлиёти пассажирӣ ройгон аст, он ҳам агар маошашон аз 80 сӯм кам бошад.

Ветеранҳо аз ҷиҳати шароити манзил пурра таъмин нестанд. Танҳо дар шаҳри Душанбе 215 инвалиди ҷанги ватанӣ, 36 инвалиди мусовӣ бо онҳо, 940 иштирокдор ва 83 оилаи ҳарбии сарварашон дар ҷанг фавтида дар навбати хонаанд. Ва бурёкӯбон низ на ҳамеша саршори шодмонист. Охир, барою фарои пирон ба ошёнаҳои боло душвор.

Ва беморхона хонаи дуввуми онҳосту хоҳари шафқат — духтархондашон. Аммо танҳо навад дарсад бо хидмати муҷтамеи тиббӣ фаро гирифта шудаанду халос. Ва он ҳам дар ҳар куҷо ҳар хел. Масалан, на дар ҳамаи дармонгоҳҳо духтурон ба хидмати инвалидон вобастаанд. Дар ноҳияи Ҷиргатол, ин навъи хидмат умуман мавҷуд нест. Дар ноҳияҳои Турсунзода, Орҷоникидзеобод расман вуҷуд дорад. Палатаҳое, ки дар беморхонаҳо барои инвалидон ҷудо карда шудаанд, аксаран беназорат мемонанд. Муҷаҳҳаз нестанд.

Талабот барои роҳхати дармонгоҳҳову осоишгоҳҳо низ қонеъ намегарданд. Соли гузашта аз 3500 инвалидони хоҳишманд 1500 нафарашон ба осоишгоҳҳои табобатӣ роҳ гирифтанду халос. Тобистон барои онҳо мувофиқтар аст. Вале аксар шӯъбаҳои таъминоти иҷтимоӣ роҳхатро дар мавсими зимистон пешниҳод мекунанд. Инсоф диҳед, оне ки рӯзаш ба айнаку асои пирӣ афтодааст, чӣ гуна метавонад аз шишаҳои ях ба осоиши рӯҳу саломатӣ тан бирасад.

Масъалаи телефон низ шадид аст. Масалан, дар яке аз кӯчаҳои шаҳри Душанбе — Таҳмос, ки бештар аз бист нафар инвалиду мушокири ҷанг зиндагӣ мекунанд, хати телефон нест. Ҷи ҷои ноҳияҳои дурдаст. Охир, онҳо аз телефон духтурро ҷеғ мезананд.

Ва як идда мӯсафедон барҷомондаву танҳо, мӯҳтоҷи ёрианд. Ҳоло фақат ҷамъияти Ҳилоли Аҳмари ҷумҳурӣ қариб ба 3000 мӯҳтоҷ хизмат мерасонад. Дар назди дармонгоҳҳо ҳамшираҳои шафқат дорад. Онҳо ҳам хизмати тиббиву ҳам иҷтимоӣ мерасонанд. Дар шӯъбаҳои таъминоти иҷтимоӣ низ чунин хизматгузорӣ вуҷуд дорад. Вале онҳо як қисми мӯҳтоҷонро фаро гирифтаанду халос. Ва ин ҳам саҳеҳ нест. Масалан, соли 1987 барои ҷустуҷӯи ашхоси мӯҳтоҷ рейди умумиттифоқӣ гузаронда шуд, шумораи мӯҳтоҷон аз ҳазор ба се ҳазор расид. Қисме аз пирони мӯҳтоҷ дар хона-интернатҳо муқимиянд. Вале ин хона-интернатҳо хело нообođу камбизоат...

## АКСЕ ДАР ОИНАИ АШК

Иморати сафеде миёни боғе канори наҳраке. Дар пештоқаш навишта шуда: «Хона-интернати Батоши ноҳияи Турсунзода». Дар даҳлез чанд тан пиру кампир нишастаанд. Бо ҳамаашон дастӣ салом мекунем. Баъзе боадабона, бархе хаёлолуд ва иддае бепарвоёнаву густохона вохӯрдӣ мекунад. Бепарвоён бештар, бисьёр дидаанд мазмун тафтишҳои бенатиҷаро...

Ба даруntари толор равон мешавем. Дари утоқе кушода. Шаш нафар рӯи катҳои оҳанӣ хоб. Ворид мешавем. «Салом». Қасе посух намедиҳад. Яке беҳуш, дигаре хоб, саввумӣ бо нигоҳҳои бетафриқа. Бистарҳо бемалофа. Бистарнён бе либоси таг. Либосҳои кӯҳнае зери болинҳо. Миёни хонаи урён мадоне истода. Мекушоем. Чанд нону нонпораҳои қоқу пухакзада.

Ба толор мебароем. Саропомон аз фарти ҳаяҷон ё ҳаросе дар ларза. Ҳамшираи шафқатро дарак медиҳад касе. Дар толори дигар ӯро ҳини чоштхӯрӣ меёбем. Бо мо меояд...

Як-як ба утоқҳо ворид мешавем. Зане миёнсол рӯи кат қурок ме-

дӯзад. Рӯи кати дигар марде дар хоб ё дар рӯъё ё дар фаромӯшӣ. Миёни хона аробае. Бо зан пурсупос мекунем. Мард рӯ ба сӯи мо мегардонад.

«Мо аз Душанбе. Чӣ ҳол доред?» «Хона хунук. Дар ҷумакҳо оби гарм нест... Ҳаммом моҳе як маротиба кор мекунад. Он ҳам шаш ҷиҳаташ бетонӣ... Гармоба тамоман кор намекунад».

Хонаи дигар. Шаш кат. Чанд кампир тани либос дар бистарҳо. Ду тан аз онҳо паҳлӯи ҳам рӯи кате нишаста. «Бибӣ, чаро пойҳоятон рӯи попӯшҳо». «Фарш хунук». «Чаро дар ҳеҷ хонае палос нест?» — рӯ меорем ба ҳамшираи шафқат. «Ин ҷо шӯъбаи бистариён, палос муносиб нест». «О, баъзеи ннҳо пои равону дасти гиро доранд-ку?»

Дари дигареро боз мекунем. Мӯсафеде дузону рӯи ҷогаҳ рӯ ҷониби қибла нишаста. «Намоз мегузорад». «Намешавад рӯи фарш ҷое барои ниёишаш дуруст кунед?» «На, дар ин хона ҷои «намозие» нест».

Пирӣ. Бо чеҳраҳои гуногун дар панҷоҳу нӯҳ чеҳра. Шояд бо ҳазор ҳасрат дар панҷоҳу нӯҳ дил. Аммо бо ранҷи ягона дар утоқҳои ин хона...

Ба толори дигар мегузарем. Қатраи ашке аз чашмон раҳо мешавад. Ба худ меоем. Қош ин ҳама дар тасвир ё дар хоб ё дар хаёл будӣ.

Шӯъбаи дигар. Дар хонаҳо ду нафарӣ. Либосҳо дар девор овезон. Пардаҳо то нимаи тиреза. Дар хонае як тика палос ҳаст, дар хонае нест...

«Чӣ шикоят доред?». «Як ҳафта шуд мабразро тоза намекунанд». «Чаро?» «Фаррош бемор шуда». «Қасе ӯро иваз намекунад, духтур?»...

Хонаи дигар. «Бибиҷон, чаро аз фарзандонатон ҷудо ин ҷо афтодаед». «Ман аз онҳо барвақт ҷудо шудам. Чор нафарашон дар муҳосираи Ленинград ҳалок шуданд. Охиринашон дар Душанбе аз беморӣ фавтид. Ёздаҳ сол боз ин ҷо ҳастам. Ҳамсарам Рубанов Л. Ф. низ инвалиди ҷанг аст. Бо ӯ дар ҳамин ҷо вохӯрдем». «Ин ҷо боз инвалидону мушокирони ҷанг ҳастанд». «Бале, бисту ду нафар».

Дари ситоракӯбе дар рӯ ба рӯямон боз мешавад.Марде рӯи коғаз машғули хаттотӣ: «Красная Армия—Армия мира» («Армияи сурх—Армияи сулҳ»). «Чӣ ташвиш доред?». «23-юми февраль наздик, омода мешавем». Чанд инвалиди дигар. «Идатон хеле ҷаззоб мегузарад?» «Дар соли нав талабагони мактаб-интернат омада буданд. Рақсу бозӣ карданд. Вале на ҳамеша чунин. Хонаи мо дар гӯшаи фаромӯшие. Ду сол боз на киноро дидаем ва на концертро. Роҳбарони райому колхоз ҳама як рӯз муташаккилона меоянду мераванд то мавсими дигар».

«Хӯрду хӯрок, либосу палос чӣ тавр?». «Ба ҳама сиҳату касал дар як дег хӯрок мепазанд. Сифати хӯрокҳо як навъ. Ба ҳама як хел либос медиҳанд монанд ба либосҳои маҳбусон. Таъмирро тезтар тамом кунанд, як сол боз давом дорад. Не, ташаккур ба давлат, ба ин кормандон, ки бо моянд».

Ин ҷо хона буд? Ё хобгоҳ? Ё бемористон? Ҳам ину ҳам он! На ину на он!

## БОЗТОБЕ АЗ ХОТИРА

Хӯбонбегим буд номи он кампир. На фарзанд дошт, на шавҳар. Хоҳару бародар ҳам надошту ҳамсояи наздик ҳам. Кулбааш миёни кулбаҳои холии соҳибонашон ба иморатҳои нав кӯчида амсоли худаш танҳо буд. Вақте пои равон дошт, шабҳо як бурҷи оташдони мо барои ӯ буд. Агар дер меомад, ҷояшро дар интизораш холӣ медоштем.

Ҳама аҳли гузар ӯро пазиро буданд. Чун аз пой монд, шабу рӯз хабар мегирифтанд. Падарам бегоҳиҳо ки ҳезум мешикаст, мефармуд қисме ба хонаи ӯ мебурдам, хоҳарам дар шишае карасин бурда чароғашро равған мекард, хонааш чароғи баркӣ надошт, хокистари оташ-

донашро мебардошт. «Барака ёб бачам» — мегуфт ӯ. «Бале бачам, як баракаёб чанд пул», — мегуфтанд онҳое, ки ба аёдаташ меомаданд.

Мӯсафедони бедастёр ҳам бисьёр буданд дар деҳа. Фарзанди яке аз ҷанг наомадаву писари дигаре дар шаҳр. Ҳезумрав мекарданд, ҳезумашон меовардем, аз кӯҳ хошокашон ҷамъ мекардем айёми мактабхонӣ. Ва меболидем, ки аз дастамон кор меояд. «Анде ки танам сиҳат бошад, як дастам «худой» — аз эҳсоси тавони худ меболидем мо.

## АНГУШТЕ ЧАНД БАР ДАРИ ДИЛ

Инсон кист? Мубориза чист? Қаҳрамонӣ чист? Муҳаббат чист? Пирӣ чист? Дарахте бо решаҳои қавиву донаҳои фаровон нест? Волидон кистанд? Фарзандон-чӣ? Мо кистем? Чаро аз волидони худ бегона мондаем? Чаро падари чор фарзанд, иштирокдори ҶБВ дар хона-интернати мӯҳтоҷон афтода? Чаро Исрофиловаи куйбышевиро фарзандаш ба хона-интернати маҷрӯҳон ҳавола карду боре ҳам хабар нагирифт, ба ҷанозааш наомад? Сабаб чист, ки кормандон ва маъмурони заводи консерви шаҳри Қӯрғонтеппа боре ҳам аз аҳволи собиқ коргари худ А. В. Зубков хабар нагирифтаанд? Чаро мо ин қадар фаромӯшхотирем? Ва даҳ моҳ, яъне баъди аз хона-интернати Ленинобод ба Батош омадан боз нафақа нигирифтани И. А. Еременкоро чӣ гӯем?

Чаро хона-интернатҳо ҳама дур аз маҳалҳои обод, дар гӯшаҳои фаромӯшӣ ҷойгиранд?

Чаро ба он ҷойҳо, масалан, ба хона-интернати Батош ду сол боз киное, концерте намоиш надодаанд?

Чаро дар ҷумҳурӣ мӯҳтоҷони танҳо зиёданд?

Чаро хайру саховат коҳидааст? Агар не чаро кормандони ҷамъияти Ҳилоли Аҳмар бо ранги зарду гардани кач корхона ба корхона мегарданд, дар ҳама рӯзномаҳо эълон медиҳанд, ки хайр кунед? Чаро одамони алоҳида маросими хайру худоӣ доранд, аммо дар корхонаҳо фонди махсуси хайрия вуҷуд надорад? Чаро он маросимҳо бо тарзи нави зиндагие, ки мо имрӯз дорем, мувофиқ нагаштаанд?

Чаро аксар қарорҳои хуби ҳукумат оиди ветеран рӯи коғаз мондаанд? Оё аз он сабаб нест, ки бидуни заминаи молиявӣ буданд?

Чаро эҳтироми шарқии мо нисбати мӯйсафедон коҳидааст? Аз серист? Ё аз бенавоӣ?

Дуои пирон аз куҷо ибтидо мегирад? Ба куҷо мерасад? Оё мо дар замони чархишҳои бузург аз пирон бехабар намондаем?

Дар замоне, ки арзишҳоро нав мекунем, оё ба тамоми таърихи гузаштаамон хати батлон намекашем? Тозакориҳои мо ба эътиқоди онҳо, ба саломати онҳо, ки шахсияташон дар замони «гузашта» ташаккул ёфтааст, чӣ гуна таъсир мерасонад? Оё шореҳону лекторон бо онҳо робита доранд?

Аз маҷрӯҳони он ҷанги манҳус чанд фоиз мондаанд? То видои маҷрӯҳи охирин чанд вақт аст. Магар қарз ба қиёмат хоҳад монд?..

**Ба органҳои расмӣ ва мақомоти болоӣ мурочиат менамоем:**

— Қарори Шӯрои Вазирони ҶШС Тоҷикистон ва шӯрои иттифоқи касабаи ҷумҳурӣ аз 22 июни соли 1988 № 193 дар бораи дар Душанбе ва Ленинобод сохтани ду хонаи 100-квартирадор бо муҷтамеи хизматҳои иҷтимоию маишӣ ва марказҳои ҷамъиятӣ барои нафақахӯрон вайрон карда мешавад;

— Госстрой ва Госпромстройи ҷумҳурӣ сохтмони таркиби диспансери онкологии дорои 200 ҷойро, ки бо қарори Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ аз соли 1976 пешбинӣ шудааст, кашол медиҳанд;

— дар соли 1990 сохтмони ду хона-интернати ҳар кадомаш дорои 200 ҷой бояд ба сомон расад, аммо суръати сохтмон умедбахш нест;

— хотиррасон бояд кард, ки хона-интернати пиронсолони танҳо, ки соли 1970 муваққатан ба Донишкадаи кишоварзӣ дода шуда буд, бояд ба Вазорати таъминоти иҷтимоӣ баргардонда шавад;

— саробӯстони берунишаҳрии Шӯрои иттифоқи касабаи ҷумҳуриро барои ташкили осоишгоҳи муолиҷаи ветеранҳои ҷангу меҳнат додан, яке аз саробӯстонҳои Харангонро ба госпитали инвалидон барои таъсиси шӯъбаи бемориҳои дил табдил намудан мувофиқи мақсад хоҳад буд;

— таклиф карда мешавад, ки дар ҷумҳурӣ чун дар ШМА ва Канада Вазорати сарпарастии ветеранҳо таъсис ёбад;

— **ба диққати Вазорати нигаҳдории тандурустии ҷумҳурӣ:** сохтакорӣ дар муоинаи саддарсади ветеранҳои ҷанг гуноҳест нобахшиданӣ. Инчунин воҷиб аст сардорони бемористонҳо барои ба тартиб овардан ва ҷиҳозонидани палатаҳои махсуси ветеранҳо ӯҳдадор карда шаванд;

— **ба диққати Вазорати савдо:** мағозаҳоеро, ки ба ветеранҳо хизмат мерасонанд, бо молҳои гуногуннавъи зарурати аввал таъмин кардан, аз нафақахӯрон қабул намудани фармоишҳо барои молҳои арзон зарур аст;

— **ба диққати Вазорати алоқаи ҷумҳурӣ:** ба хонаҳои ветеранҳои ҷанг телефон гузаронида шавад ва дар он ҷое, ки имконот маҳдуд аст, истифодаи шабонаро аз телефонҳои корхонаҳо ташкил карда шавад.

— **ба диққати Вазорати нақлиёти ҷумҳурӣ:** дар нақлиёти саворӣ барои инвалидоне, ки бо ароба мегарданд, зинаҳои мутаҳаррик гузошта шаванд;

— **ба диққати Кумитаи табъу нашр:** зарурат ба нашри куллиёти ҳуҷҷатҳову тафсироти ҳуқуқу имтиёзҳои ветеранҳо, инвалидони ҷанг, нафақахӯрон ҳамарӯза меафзояд. Замон интишори таҷриба ва мушкилаҳои кори ташкилии хона-интернатҳоро ба миён мегузорад. Ислоҳи ин камбудии нашриёт ба таблиғи дониши ҳуқуқӣ ва ташаккули афкори дурусти омма роҷеъ ба чунин масъалаҳои муҳим мусоидат мекунад.

Умед дорем, ки ин мулоҳизаҳо, таклифу дархостҳо барои ташкилотҳои салоҳиятдор ва шахсони масъул дастури махсус шуда метавонанд. Ҳамаи мо дар назди мушокирони ҷанг, дар назди ҳар кадомашон, ки вақте қувваи ҷавонии худро баҳри дифои Ватан ва ҳаёти мо сарф кардаанду ҳоло пиру муҳтоҷанд, қарздорем. Пас биёед сипосгузор ва боинсоф бошем!

**Эшони СУБҲОН,**
**Фарҳоди РАҶАБ,**

# «ҒАМХОРӢ» БА МАРДУМ ЛОЗИМ

ЁДАМ ҲАСТ, ду сол пеш дар хонаи як коргари совхози «Коммунист» меҳмон шудам. Маро вазъи ҳақиронаи ин хонадони серфарзанд ба ҳайрат андохт. Деворҳои урён, асбобу анҷоми оддӣ, рӯи дастархон чойу нон... Хулоса, оила чунон ки ҳоло мегӯянд, дар фаросӯи қашшоқӣ қарор дошт. Бо хоҷаи хона сӯҳбат кардам ва эҳсоси ранҷоваре маро фаро гирифт: даромади ночиз ба зӯр сари ба сар мешавад. Магар бо маоши андак бештар аз сад сӯм оилаи ёздаҳнафараро хӯрондану пӯшондан осон аст. «Чунин оилаҳои камбизоат боз чи қадар бошанд» — гузашт аз фикри ман. Бо хоҳиши ман дар ноҳия чизе таҳқиқмонанд гузаронданд ва манзараи таассуфоваре ошкор гардид. Маълум шуд, ки оилаҳои серфарзанд бештар аз сесадто будаанд. Ва боз. Ба ҳисобн тахминӣ дар ноҳия бештар аз бист ҳазор бекорон будаанд. Онҳо берун аз иродаи худ бекоранд, зеро ҷои кор нест. Пас маоши доимии кафолатнок надоранд. Ва агар ба назар гирем, ки шумораи бекорон ҳар сол аз ҳисоби хатмкунандагони мактабҳои миёна меафзояд, вазъи душвори мо хеле равшан намоён мешавад. Албатта, ҳамаи ин мушкилаҳо яку якбора, ғайри чашмдошти комитетҳои ҳизбиву шӯрой пайдо шуданд гуфтан дуруст нест. Мо аз онҳо хабар доштем, баъзе чораҳо медидем, вале, чун қоида, онҳо нимкора буданд, гоҳ-гоҳ гузаронида шуда, наметавонистанд тамоми мушкилаҳоро ҳал кунанд. Маҷмӯи тадбирҳо ва барномаи доимии ба захираҳо асосдоштае лозим буд. Мо дар комитети ҳизбии шаҳр маҷлиси машваратӣ даъват кардем, котибони ташкилотҳои ҳизбӣ, пешравони иттифоқи касаба ва ветеранҳоро ба он таклиф намудем. Ҳама ибрози ақида карданд, ки ба оилаҳои камбизоат, пирони танҳо, инвалидон ва студентони оилаҳои серфарзанд ёрӣ лозим аст. Вале ба чӣ тариқ, маблағро аз куҷо бояд пайдо кард? Қарор додем хазинаи ёрӣ ташкил кунем. Ҳамаи ташкилотҳо, хоҷагиҳо, коллективҳои меҳнатӣ ӯҳдадор шуданд ба он саҳм гузоранд. Барномаи «Ғамхорӣ» ҳамин тавр пайдо шуд, комитети ҳизбии шаҳр онро маъқул донист ва комитети иҷроия дар сессияи худ тасдиқ кард. Қорро аз чӣ оғоз кардем?

Пеш аз ҳама тамоми эҳтиёҷмандонро ба қайд гирифтем, мушкилаҳои шадидтаринашонро фаҳмидем. Чунин мушкилаҳо зиёд будаанд. Масалан, дар навбати эҳтиёҷмандони хона бисту ҳашт нафар инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ меистоданд. Имкониятҳои худро бозбинӣ намуда, ба даҳ нафари онҳо хона ҷудо кардем, шонздаҳ нафар барои сохтани хонаи инфиродӣ замин, масолеҳи зарурии бинокорӣ гирифтанд, ҳонаи якеро аз ҳисоби буҷети маҳаллӣ, дигариро бо тариқи ҳашар таъмир кардем. Дар бисьёр коллективҳои меҳнатӣ ин гуна ғамхорӣ зоҳир гардид. Масалан, фабрикаи кешбофӣ бо маблаға худ хонаи кампири танҳо Т. Аҳмадова ва иттиҳодияи истеҳсолии хизмати маишӣ хонаи Ортиқбоеви серфарзандро таъмир карданд. «Ғамхорӣ» ҷанговарони интернационалистро низ канор нагузошт: чанде аз онҳо шароити манзили худро беҳтар карданд. Инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва ҷанговарони интернационалист аз андоз барои сохтмони хона, аз хонапулӣ, барқпулӣ, газпулӣ ва гармипулӣ сабукдӯш гардиданд. Аз моҳи марти соли гузашта ҷамъияти инвалидон амал мекунад, аз дунболи ӯ ҷамъияти дигаре бо номи «Шафқат» пайдо шуд. Дуввумӣ дар кассаи амонатии

шаҳр ҳисоби махсус дорад, ки ба он коллективҳои меҳнатӣ ва ашхоси алоҳида пул мегузаронанд. Аллакай даҳҳо нафар аз ҷамъияти номбурда ёрии моддӣ гирифтанд.

Ба беҳдошти хизмати тиббии аҳолӣ, пеш аз ҳама инвалидони ҷанг, оилаҳои ҷанговарони интернационалисти ҳалокшуда, шахсони пиронсоли танҳо диққати хоса дода мешавад. Дар беморхонаи шаҳрӣ ба онҳо палатаи алоҳида ҷудо карда шудааст. «Ғамхорӣ» соли гузашта барои бо дору таъмин намудани эҳтиёҷмандони худ 7131 сӯм ҷудо кард. Ба шарофати пайдоиши барномаи «Ғамхорӣ» фаъолияти шӯъбаи шаҳрии ҷамъияти Ҳилоли Аҳмар низ назаррастар гардид. Қормандони он, чун чандин коллективҳои дигар, бо ҳамон ном барномаи худро тартиб доданд, дар хонаҳо расондани хизмати тиббӣ ҷорӣ гардида дар ҳаққи шахсони пиронсоли танҳо, беморҳои вазнин ва ғайра ғамхорӣ карда мешавад. Барои сари вақт расондани ёрӣ мошини махсус ҷудо карда шуд.

Татбиқи барномаи муфассали «Ғамхорӣ»-ро духтури беморхонаи шаҳрӣ Мирсафо Миршарифов роҳбарӣ мекунад. Ҷаро ин кори масъулиятноку пурташвишро маҳз ба ӯ супориданд? М. Миршарифов бо чолокиву иштиёқмандии худ кайҳо машҳур аст. Бар замми ин ӯ узви комитети ҳизбии шаҳр буда, дар маҷлисҳои он бо пешниҳодҳои корой бисьёр баромад мекунад. Зимнан, мағозаи «Ветеран» ва маркази савдо, ки дар он молҳои мавриди зарурати аввал ва чизҳои камчин бо нархи арзон фурӯхта мешаванд, бо ташаббуси ӯ кушода шуданд. Масалан, соли гузашта 127 сӯмина ин гуна молҳо фурӯхта шуданд. Оилаҳои ветеранҳои ҷанг, ҷанговарони интернационалист, оилаҳои камбизоат моҳе ду маротиба гӯшт мегиранд. Ба ин мағоза 300 нафар нафақахӯри танҳо ва 80 оилаи камбизоат вобастакарда шудаанд.

Шӯъбаҳои марбутаи мағозаи «Ветеран» дар деҳот, масалан, дар Шаҳристон ва Гули Сурх низ дарҳои худро боз намуданд. Онҳо ба садҳо ветеран ва оилаҳои ҷанговарони интернационалист хизмат мерасонанд. Дар бисьёр ошхонаҳо барои ветеранҳо мизи махсус ва дар як қатор чойхонаҳо хонаҳои алоҳида ҷудо карда шудаанд. Чун қоида, мукофотҳо ба ҷанговарони интернационалист дар ҳузури коллектив ва хешу таборонашон бо тантана супорида мешаванд.

Бе ёрии доимии муассисаву ташкилотҳо тамоми эҳтиёҷмандонро дар бар гирифтани «Ғамхорӣ» дар гумон буд. Чун ба назар бигирем, ки эҳтиёҷмандон дар ҳар коллектив ҳастанд, ёрии онҳо намоёнтар мегардад. Мардум ғамхориро ҳис карда, бо дилу ҷон кор мекунанд. Тасаввур кунед шодии коргарони заводи шаробкаширо, вақте муассиса онҳоро аз ташвиши таҳияи ҳезуму ангишт озод кард. Ин ташвишро корхона ба дӯши худ гирифт, ангишту ҳезумро рост ба дари хонаашон меоранд. Иттифоқи матлуботи ноҳия, иттиҳодияи истеҳсолии матбааҳо, Шӯроҳои қишлоқ ва ғайра оилаҳои серфарзанди кормандони худро зери қанот гирифтанд. Масалан, соли гузашта муассисаву ташкилотҳои ноҳия ба оилаҳои эҳтиёҷманди худ 3300 сӯм ёрдампулии якдафъаина доданд. Ташкилоту муассисаҳо аз ҳисоби даромади худ ба хонаи бачагони ноҳия 30 ҳазор сӯм ҷудо карданд. Ғамхорӣ дар ҳаққи эҳтиёҷмандон дар муассисаи нақлиёти автомобили № 36 низ анъана гардидааст. Ин ҷо ба оилаҳои серфарзанд дар дастрас намудани орд, ангишт ёрӣ медиҳанд, дар тӯйҳояшон кӯмак мекунанд. Ба донишҷӯёни оилаҳои серфарзанд ёрдампулӣ медиҳанд, либосашон мехаранд.

Ба қарибӣ мо дар яке аз пленумҳоямон ҳисоботи иҷроиши барномаи «Ғамхорӣ»-ро шунидем. Пинҳон намедорам, гуворо буд шунидани он, ки «Ғамхорӣ» ба мардум лозим аст, ба кайфияти онҳо таъсири нек

мерасонад, зеро эҳсос мекунанд, ки ягон одам, ягон оила бе таваҷҷӯҳи ҷамъият нахоҳад монд. Ба комитетҳои ҳизбиву иҷроияи шаҳр, ба шӯроҳои коллективҳои меҳнатӣ аз сокинон барои татбиқи барномаи шафқат бисьёр мактубҳои миннатдорӣ меоянд. Ростӣ ман ҳатто ба ҳайрат афтодам, охир он чи мо мекунем, бояд меъёр ва қоидаи кори ҳаррӯзаамон бошад. Ғамхорӣ ба одами мушаххас, ба оилаи мушаххас намерасид ба мо. Порае аз мактуби як диндори кӯҳансол ба торҳои дили ман нохун заданд: «Дар урфият гуфтанд: «Мака чӣ меравӣ, далеро дарёб». Аммо инро фаромӯш кардем, одамон дилсанг шуданд. Бояд дили онҳоро нарм кард. Ва ба ин бо роҳи зоҳир намудани шафқат, ғамхорӣ ва сабурӣ комёб шудан мумкин аст».

Ин суханон ба хотирам расиданд, вақте ба ман дар бораи оилаи С. Султонов нақл карданд. Дар ин оила чор нафар инвалид. Падар инвалиди ҷанг, ду фарзанд маҷрӯҳи модарзод. Дар пиронсолӣ модарро низ беморӣ аз по афтондааст. Вақте дар ин хусус бо директори совхози Ҳамза ҳарф задем, маълум гардид, ки ӯ боре ҳам дар хонаи Султоновҳо набудааст, аз эҳтиёҷи онҳо чизе намедонад. Хайрият, ки олам аз одамони хуб холӣ нест. Як зани раҳмдиле ташвиш ва пухту пази инвалидонро ба дӯши худ гирифтааст. Вақте мо бо директори совхоз ба хонаи Султоновҳо омадем, ӯ худро ноҳинҷор ҳис мекард, нигоҳашро мегурезонд. Ва дар роҳи бозгашт ӯ маро бовар кунонд, ки ба ин оила ва ба ҳама эҳтиёҷмандони совхоз мутаваҷҷеҳ хоҳад буд. Директор ба қавли худ устувор аст. Дар совхоз ҳам барномаи «Ғамхорӣ»-и худро таҳия карданд. Вале магар барои ҳамин ҳам нишондоди махсус, қарори боло лозим аст?

Болотар ман аз хонаи бачагон ёдовар шудам. Бояд гуфт, ки он дар ҷумҳурӣ яке аз муассисаҳои кӯҳнатарини соҳаи худ аст. Мо ба қарибӣ ҳафтодсолагии ташкилёбиашро ҷашн гирифтем. Дастпарварони он кӯдакони бемор ва сағиранд. Ин ҷойро барои хонаи бачаҳо тасодуфан интихоб накардаанд, кишвари мо бо обу ҳавои дармонбахш ва иқлими хубаш машҳур аст. Вале, албатта, ин кам аст. Пойгаҳи хуби моддиву одамоне лозиманд, ки бо муҳаббати худ дили кӯдакони маҳрум аз шафқати падариро гарм карда тавонанд... Вақте мо бо ҳаёти хонаи бачагон аз наздик шинос шудем, дарёфтем ки он мӯҳтоҷи ёрист, маҷмӯи мушкилаҳо мунтазири ҳалланд. Бино ба таъмири таъҷилӣ ниёз дошт, мураббиёни ботаҷрибаву табибон намерасиданд, хӯрду хӯрок он қадар хуб набуд, китобҳои дарсӣ кифоят намекарданд. Барои ҳалли ин мушкилаҳо маблағ мебоист. Он чи аз буҷети маҳаллӣ ҷудо карда мешуд, нокифоя буд. Мо маслиҳат карда таҳти ҳимояи «Ғамхорӣ» ҳисоби махсус кушодем, аз ин иқдом тавассути рӯзномаи ноҳиявӣ хабар додем. Ва одамони зиёде ҳамовозӣ карданд. Ба ҳисоб на танҳо аз сокинони ноҳияи худамон, балки аз сокинони ноҳияҳои ҳамсоя низ пул омадан гирифт. Муассисаҳо, чун фабрикаи кешбофӣ, фабрикаи ҳунарҳои халқӣ, муассисаи нақлиёти автомобилии № 36 ва совхозҳо низ саҳми зиёд гузоштанд. Вақте маълум гардид, ки маблағи зиёде ҷамъ шудааст, қарор додем бинои кӯҳнаро таъмир не, балки аз нав созем. Аллакай ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ тайёр шуданд, ба наздикӣ сохтмонро оғоз хоҳем кард. Сохтмони варзишгоҳ, китобхона ва пункти тиббӣ низ пешбинӣ шудааст.

«Ғамхорӣ» танҳо бо ноҳияи мо маҳдуд намегардад. Соли гузашта мо бори нахуст бо донишҷӯёни ҳамноҳияамон, ки дар шаҳрҳои Ленинобод у Душанбе таҳсил мекунанд, вохӯрӣ гузарондем. Бо ин мақсад бригадаи махсусе дар ҳайати даҳ нафар ташкил намудем, ки ба он аъзои комитети шаҳрии ҳизб ва фаъолони барномаи «Ғамхорӣ» шомил буданд. Ба хобгоҳҳо рафтем, аз таҳсилу маишати донишҷӯён огоҳ шудем. Маълум гардид, ки аксари онҳо дар иҷорахонаҳо истиқомат до-

ранд, баъзеашон стипендия намегиранд. Ба вохӯрӣ бо донишҷӯён бисьёр ӯротеппагиёни ҳоло дар маркази вилоят ва пойтахт истиқоматкунанда даъват шуданд. Дар байни онҳо академик Р. Амонов, Қаҳрамони Иттиҳоди шӯравӣ Н. Акрамов, раиси Шӯрои ҷумҳуриятии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, депутати халқи ИҶШС М. Бобоҷонов буданд. Қарор додем шӯрои донишҷӯён ташкил шавад, ки он бояд бо комитети комсомоли шаҳри Ӯротеппа робита дошта бошад. Дар назди шӯро хазинаи ёрӣ ташкил гардид, ки коллективҳои меҳнатӣ ба он пул гузаронданд, худи донишҷӯён, онҳо 350 нафар, ҳар моҳ яксӯмӣ ба ин хазина мегузаронанд. Донишҷӯён чун диданд дар ноҳия ба онҳо мутаваҷҷеҳанд, таҳсилашон хеле беҳтар гардид. Дар онҳо ҳисси ҳамдилӣ бо ҳамшаҳриён, эҳсоси дасти ёрии рафиқон пайдо шуд. Ба мо хеле гуворо буд вақте огоҳ шудем, ки шӯрои донишҷӯён дар рӯзҳои воқеаҳои фоҷиавии Душанбе дар маҷлиси худ ба ҳамаи донишҷӯёни пойтахт муроҷиатнома қабул карда, онҳоро ба хирадмандӣ даъват намудаанд.

Пиромуни барнома, ки ба ғамхорӣ дар ҳаққи одамон, дар рӯҳияи накӯкорӣ, ҳамдардӣ тарбия кардани онҳо асос ёфтааст, метавон зиёд ҳикоят кард. Дар доираи ин барнома корҳои бисьёре анҷом дода шудаанд, вале корҳои бештаре дар пешанд. Мо ният дорем ошхонае кушоем, ки дар он одамони бекасу пиронсол ройгон хӯрок хӯранд. Сохтмони хонаи пиронсолон оғоз ёфт, ки арзиши сметавии он 10 миллион сӯм аст. Он чун хонаи бачагон ба рӯйхати объектҳои навбати аввал дохил гардидааст. Хулоса, мо мекӯшем касе бо пириву маризияш танҳо намонад, ҳеҷ оилаи серфарзанде зери бори вазнини ташвиш наафтад. Дар ин роҳ «Ғамхорӣ» ба мо ёрӣ медиҳад. Он ба мардум лозим аст.

**Қ. БАҲОДУРОВ,**
**котиби якуми комитети**
**ҳизбии шаҳри Ӯротеппа.**

В. ДАНИЛЬЧЕНКО

# РОҲИ ДУШВОРИ ОМӮЗИШИ АСАРҲОИ В. И. ЛЕНИН

ДАР шароити ошкорбаёнӣ таваҷҷӯҳу марок ба гузашта, ба таърихи иқтидори Давлати Шӯравии мо, ки аз таърихи ҳизби большевикон, аз бунёдгари он — В. И. Ленин таҷзиянопазир аст, беандоза афзуд. Маҳз ба ҳамин сабаб ба асарҳои В. И. Ленин, махсусан ба асарҳое, ки дар давраи баъд аз Октябрь навишта шудаанд, имрӯз назари на танҳо олимони муҳаққиқ, балки нависандагон, публицистон, хонандагони оддӣ низ нигаронда шудааст. Ба он асарҳо М. С. Горбачёв дар мақолаи худ — «Ғояи социалистӣ ва бозсозии инқилобӣ» тавсифи зерин додааст: «Дар мамлакати мо дар зери таъсири дастурҳои догматикӣ, ки аз тарафи Сталин тавсия дода мешуданд ва баъди ӯ низ муддати хеле дароз вуҷуд доштанд, бар хусусияти ҷустуҷӯии асарҳои баъди Октябрь навиштаи В. И. Ленин ба қадри дарк̧орӣ арзёбӣ намешуд, таҷдиди назари ӯ ба сохтмони социализм рӯпӯш мегардид, зеро ин тағйирот гӯё мумкин буд чун сустӣ дониста шавад. Дар асл ҷустуҷӯи ленинӣ аломати на сустӣ, балки аломати пурзӯрӣ аст. В. И. Ленин, ки дар маркази воқеот ва табаддулоти тӯфонӣ қарор дошт, аз ҳаёт сабақ гирифта, эҳтиёҷоти оммаҳоро ҳассосона пай бурда, ҳақоиқро ҷамъбаст намуда ва аз равандҳои дар ҷамъият баамалоянда хулосаҳои назарӣ бароварда метавонист» («Правда», 26 ноябри соли 1989).

Бидуни муҳобот гуфтан мумкин аст, ки мутолиаи ҳақиқии таълифоти В. И. Ленин — маҳз мутолиа, на иқтибосоварӣ, дарки ақоид ва мавқеи ӯ танҳо имрӯз оғоз меёбад. Зимнан, ин раванд дар заминаи баҳсу мунозираҳо дар бораи ҳаққонияти роҳе сурат мегирад, ки бо он мамлакати мо таҳти роҳбарии В. И. Ленин рафт. Ин баҳсу мунозираҳоро «аломоти интиқодӣ» номида, зикр менамоем, ки дар ҳамин таъриф пайдо гардидани калимаи «аломот» тасодуфӣ нест. Ин калима фарқи асосии муносибати интиқодиро аз критицизм ифода мекунад. Ҳоло чунин «аломот» чӣ дар нашриёҳои ҳаракатҳои ташкилотҳои ғайрирасмӣ ва чӣ дар публицистикаи нашриёҳои ташкилотҳои расмӣ зоҳир мегардад. Албатта, дар бар гирифтани ҳамаи тарафҳои он дар лаҳзаи ҳозира душвор мебошад, вале баррасӣ намудани он ки ҷӯшу хурӯши интиқодӣ нисбат ба В. И. Ленин чӣ тавр ва аз чӣ сабаб сурат мегирад ва он чӣ аҳамияти таърихӣ дорад, ба ақидаи мо, комилан имконпазир аст.

Дар ҳамаи ин гуна нашриёҳо ба он диққати асосӣ дода мешавад, ки таълимоти назарии В. И. Ленин хато аст ва аҳамияти мусбати таърихӣ надорад ва Инқилоби сусиёлистии Октябрь, ки таҳти роҳбарии ӯ ба амал омадааст, зӯрӣ бар сари таърих мебошад, ки он боиси қатли оми зидди халқи рус гардидааст. Ба чунин ҷӯшу хурӯши

---

ДАНИЛЬЧЕНКО Виктор Игорьевич, номзади илми фалсафа, ходими калони илмии кафедраи адабиёти рус ва назарияи адабиёти ДДТ ба номи В. И. Ленин.

интиқодӣ чӣ гуна бояд муносибат кард? Дар баъзеҳо ҳисси саргарангӣ («Аллакай ягон чизи муқаддас намондааст») ва дар дигарон эътироз ва қаҳру ғазаб ба вуҷуд меоварад.

Эҳсосотро як сӯ гузошта ин «аломоти интиқодӣ»-ро аз мавқеи худи В. И. Ленин таҳлил менамоем, ки ӯ даъват кардааст: ҳеҷ як чиз берун аз таҷриба мӯътабар нест, ҳар ҳодиса таҳқиқи бодиққатро тақозо дорад («ҳамаи ҷиҳатҳои онро фаро гирифтан, омӯхтан лозим аст», «чизро дар раванди инкишоф, аз нуқтаи назари амалия, чун меъёри ҳақиқат гирифтан» даркор аст, «ҳақиқати муҷаррад вуҷуд надорад, ҳақиқат доимо мушаххас мебошад»). Гарчи, эҳтимол, ғайриоддӣ бошад ҳам, маҳз «аломоти интиқодӣ» тасвири уқнусии В. И. Ленинро хароб месозад. Таърихи ҷамъиятшиносии шӯравӣ ва ба хусус таърихи адабиёт ва киноматографияи шӯравӣ далолат мекунанд, ки муносибат ба В. И. Ленин дар мамлакати мо хусусияти торафт афзояндаи тақдис карданро дошт ва худи Ленин дар шуури ҷамъият ҷиҳатҳои шахсияти асотириро пайдо намудааст. Далели ин раванд муносибат ба чунин ҳақоиқи маъмул, монанди ба дучарха шавқу завқ доштани В. И. Ленин мебошад. Дар «Ленинномаи хурдакаки ман» ном асари худ Вен. Ерофеев таваҷҷӯҳро ба ин ҳақоиқ муноқишаҷӯёна маътуф медорад: бинед, Ленин ба ҷои он ки дар муҳоҷират хастанопазирона кори инқилобӣ барад, дар хориҷа дучарха савор шуда мегардад. Хусусияти сирф инсонӣ дар заминаи тасвири тақдис кардашуда ҳақиқатан бемаврид ба назар мерасад. Вале ин ҳозир ва фақат дар ҳамин қарина чунин аст. Биёед китоби М. Кольцов «Бегонагон ва худиҳо»-ро мекушоем, ки дар он ҷо дар очерки «Одами оянда» тасрифи хоси тасвири Ленин, яъне мухтасоти муайяни шахсияти ӯ оварда мешавад. Маҳз шавқу завқи дучархасавориро М. Кольцов яке аз хусусиятҳои ҳатмӣ ва хоси Ленин меномад. М. Кольцов ва муосирони ӯ дучархаро дар ҳаёти Ленин чун хусусияте талақӣ менамоянд, ки он симои сирф инсонии пешвои инқилоби пролетариро нишон медиҳад. Бинобар ин таъкиди Вен. Ерофеев танҳо дар доираҳои асотири сусиёлистӣ, дастурҳо ва қолабҳои идеологии сахт боиси хиҷолат гардида, истеҳзои вай дар асл уқнусеро хароб месозад, ки симои бузург ба он табдил ёфтааст.

«Аломоти интиқодӣ» тасвири догматикии мероси назарии ленинӣро низ хароб мекунад. Ин мерос аллакай кайҳо догмати ҳаёти ҷамъиятии мо гардидааст. Иқтибосҳо аз асарҳои В. И. Ленин, ки дар маҷмӯаҳои мухталиф ҷамъ оварда шудаанд, тадриҷан ба шиорҳо табдил ёфтанд. Ба ҳаёт дохил гардидани ғояҳои ленинӣ ба мо ҳамин гуна тасвир карда мешуд. Вале ҳамин ки кас онҳоро таҳлил кард, дарҳол мебинад, ки худи маҷмӯи иқтибосҳои аз асарҳои Ленин гирифташуда чандон бузург нест. Мероси назарии В. И. Ленин дар ҳақиқат дар шакли қолаби идеологие пешниҳод гардидааст, ки ҳама ба он ҳамту одат карданд. Қорҳои «аломоти интиқодӣ» аз чӣ оғоз меёбанд? Аз он сар мешаванд, ки муаллифони онҳо Куллиёти асарҳои В. И. Ленинро, ки ба ҳама дастрас мебошад, ба даст гирифта ба мутолиаи он шурӯъ менамоянд. Ва ин шиносоӣ барои онҳо ғайри чашмдошт мешавад, зеро бисьёрии онҳо дар бораи мӯҳтавои Куллиёти асарҳо тасаввурот надоранд.

Хондани асарҳои «аломоти интиқодӣ» дар кас ҳиссиёти мухталиф ба вуҷуд меоварад: аз ҳайрат то шубҳаи комил. Наход ин маҳз Ленини ҳақиқӣ бошад: бераҳм, худсар, ситамгар? Агар ин ҳамин тавр бошад, тамоми таърихи ҳафтодсолаи мо ва худи инқилоб чӣ маънӣ дорад? Дигар шубҳаҳо ҳам беҳисобанд.

Вале бо вуҷуди ин биёед ин асарҳоро бори дигар бодиққат мутолиа мекунем. Дар онҳо як чизи шинос ва одатӣ мавҷуд аст. Гап дар он аст, ки муаллифони ин асарҳо дар услуби худ қадам ба ка-

дам мабдаъҳои офаридани симои догматикии В. И. Ленинро такрор карда, ҷӯшу хурӯши ситоишро бо ҷӯшу хурӯши интиқодӣ иваз намуда, зимнан, мабдаи пешини гирд овардани иқтибосҳоро боқӣ мегузоранд. Услуби «иқтибосоварӣ» бошад, дар ҷомиашиносии догматикии мо бағоят такмил дода шудааст: ҳам дар гузашта, ҳам имрӯз иқтибосҳо аз асарҳои В. И. Ленин барои тасдиқи ҳар ғоя корбаст мешаванд. Дар мубоҳисаҳо дар бораи забони давлатӣ, миллатгароии миллатҳои хурду калон, сохти давлат ҳарду тараф ба сифати далоили ҳалкунанда иқтибосҳоро аз асарҳои Ленин «моҳирона» меоваранд. «Аломоти интиқодӣ» ҳам маҳз ҳамин захираи назариро азхуд кардааст. Бинобар ин ҷӯшу хурӯши интиқодӣ дар ин маврид бо далели мавҷудияти худ пеш аз ҳама тамоми «таркиботи» тақдиси догматикии ғояҳои ленинииро таҳрик ва хароб мекунад.

Барои рӯирост ба муқобили чунин уқнуси догматикӣ муқобил баромадан ҳоло ҷуръатамон камӣ мекунад, вале «аломоти интиқодӣ» бо услуби амали худ маънои ниҳонии онро ошкор месозад. Баъди ин хондани асарҳои «дурусти» мо мароқовар аст. Масалан, профессор А. Соломонов дар мақолаи «Плюрализми ақоид: фикрронихои мустақил ё қабулнопизирии таърихамон?» («Коммунист Таджикистана», 21 декабри соли 1989) ба дигар профессорон — Г. Попов ва Н. Шмелёв чизеро таълим медиҳад, ки он «ҳатто ба донишҷӯёни курси якум» маълум аст ва онҳоро намояндагони зидди бозсозӣ меномад. Маълум мешавад, ки Н. Шмелёв нақшаи ленинии НЭП-ро тамоман дигар хел мефаҳмад, Г. Попов бошад, «намедонад», ки Ленин ба муқобили аппарати маъмурӣ-бюрократӣ мубориза мебурд. Майлу хоҳиш надоштани ӯ ба он, ки дар ягон бобат ба мероси назарии ленинии тақдисшуда гузашт кунад, дар воқеъ ин меросро дифо не, балки беқурб месозад. Вақто ки донишҷӯи курси якум Куллиёти 45 ҷилдаи асарҳои В. И. Ленинро гирифта, чизҳои дар мақолаҳояшон меовардагии Вен. Ерофеев ё В. Солоухинро мехонад, профессор А. Соломонов чӣ хоҳад гуфт? Аз гуфтаҳояш даст мекашад? Догматизми маросимӣ ба ин ҳам қобил аст, зеро Куллиёти асарҳои В. И. Ленинро кайҳо бо мунтахабот ва маҷмӯаҳои асарҳои мунтахаб иваз кардааст. Ҳамин тариқ, беқурб кардани мероси назарии ленинӣ натанҳо дар навиштаҷоти «аломоти интиқодӣ» сурат мегирад. Муаллифони онҳоро дар ин кор онҳое муайян карданд, ки симои бузургро ба уқнуси махсусе табдил медоданд.

Дар баробари ин бояд эътироф кард, ки асарҳои «аломоти интиқодӣ» тағйиротн мусбиро дар шуури ҷамъияти мо низ инъикос менамоянд. Дар ҳар ҳол, эътироф накардан мумкин нест, ки асарҳои В. И. Ленинро ба хондан шурӯъ менамоянд. Ва ман бар онам, ки ин хониш набояд қасдан эҳтиром карда шавад, зеро асарҳои ленинӣ аз танқид наметарсанд. Роҳи дарки ҳақиқии мероси назарии ленинӣ маҳз аз танқид (танқид на чун бағаразона хоста гирифтани иқтибосҳо, балки чун мабдаи декартии шакку шубҳа) оғоз меёбад. Дар ин ҷода ҳам тасодуфҳо, ҳам кашфиётҳои илмии ҳақиқӣ, ҳам ҳақиқати талх имкон доранд.

Дар мадҳу санои маросимии Ленин қолиби бехатогии мутлақи ӯ ба вучуд омад, ки он хусусияти асосии Ленин — хатоҳои худро фаҳмидан, ин хатогиҳоро бартараф кардан, пеш рафтан дар роҳи ҷустуҷӯи доимии имкониятҳои инқилобии тағйири воқеиятро панаҳ сохт. Барои моён, ки дар ҷомиае зисту зиндагонӣ доштем, ки хусусиятҳои асосии шуури он бим аз худшиносӣ ва майл ба худфиребӣ аст, тасаввур кардани он душвор мебошад, ки Ленин хатоҳо дошт. Ин чи тавр аст?! Вале, мувофиқи ёддоштҳои сершумори муосирон, худи Ленин борҳо гуфтааст, ки мо ба давраи нав дохил гардида, ҳатман дар кори худ хатоҳо карда метавонем. Аҳамияти Ленин, албатта, на дар

ҳаққонияти мутлақи ӯ (ин асотири ғоявӣ сонӣ пояи муҷассамаи сталинӣ гардид), балки дар ниёзмандии махсуси ӯ ба худшиносӣ, дар ҳаракати доимӣ ва ҷонкоҳи фикр аст. Мабдаи ленинии «идома, идома, идома...» ба мо шахсияти мутаффакиреро нишон медиҳад, ки аҳамияти таърихии ӯ поённопазир аст. Ленин дар нутқи вопасини худ гуфта буд: «Мо ба дубора таълим гирифтан шурӯъ кардем...». Ин лаҳзаи усулии васияти сиёсии ӯст, вай моро маҷбур месозад бар сари он андеша ронем, вақто ки мо дар бораи «барқарор кардани тавҷеҳи ленинии социализм сухан меронем», чиро дар назар дорем. Барои профессор А. Соломонов, тавре ки барои «донишҷӯи курси якум» низ аст, ин таълимоти ленинӣ дар тағйирнопазирии иқтибосии худ воҷеҳ ва фаҳмо мебошад. Вале аз нуқтаи назари ленинӣ ин усулан даст кашидан аз хаёлпарастии таълимот ва назарияҳои солҳои пешин буд. Шахсияти Ленин аслан дар маҳорати таслим нашудан ба бори таъсири ғалаба ва муваффақиятҳои ба даст овардаи худ, маҳорати дидани он, ки чи тавр хаёлпарастӣ тасаввуроти ботилеро ба вуҷуд меоварад, ки он ба сӯи варта мебарад. Ленин ба такмили омӯзиш шурӯъ намуда, натанҳо он падидаҳоеро, ки ба назарияи марксизм «мувофиқат мекарданд», балки он падидаҳоеро низ аз нав баррасӣ ва таҳлил менамуд, ки худи воқеият чун ягонагии мухолифатноки давраи таърихии дигаргунии қатъӣ ба вуқӯъ меоварад. Албатта, нақшаи тайёр дар даст доштан, ба мавҷудияти он устуворона бовар доштан, бидуни зӯри саъю кӯшиши зеҳнӣ бо он асоснок намудани ҳар дастури ғоявӣ бароҳат аст. Дар воқеъ бошад, дар таълимоти нави Ленин танҳо ибтидо, вале ибтидои усулӣ мавҷуд буд, зеро он аз хоҳиши ба нақшаи хаёлӣ «мувофиқ сохтани» воқеият даст кашидани Ленинро сабт кард. Ин ибтидо худи хусусияти таълимоти ҷадидро низ тайин намуд: вай дигар нақшаи тайёр ва мукаммал шуда наметавонист, зеро дар он бо ормони социалистӣ воқеияти иҷтимоии муҳими тағйирёбандае, ки дорои унсурҳои мураккабу мухолифатноки замони гузашта, ҳозира ва оянда буд, воқеияти тағйирпазире дар як сатҳ гузошта мешуд, ки он аланияти усулӣ ва таҳарруки муносибати навро муайян намуд.

Ошкоро гӯем, дар таърихи мо ба қадри кофӣ мисолҳои зиёде мавҷуданд, ки «бозистии» фикри ленинӣ ба кор бурда шудааст, вале мисолҳои дарки инкишофи фикри ленинӣ хеле каманд. Ин дар мисоли тақдири мураккаб ва фоҷиавии мақолаи Ленин — «Ташкилоти партиявӣ ва адабиёти партиявӣ» равшан зоҳир гардид. Дар бораи аҳамияти он ва аз ин ҳам бештар дар бораи мавқеи он дар истидлоли догматикии назарияи реализми социалистӣ ҳоло бисьёр сухан меронанд. Аммо фақат як лаҳза — нақши ин асарро дар мубориза Ленин ба муқобили Пролеткульт мисол мегирем. Дар ин мубориза ду ҷиҳат мавҷуд аст: танқиди тавҷеҳи маданияти пролетарӣ дар муносибати вай ба маданияти гузашта ва масъалаи тобеияти Пролеткульт ба Комиссарияти халқии маориф. Ба ин иртибот ишороти Ленин дар маълумотномаи М. П. Покровский мароқовар аст: «Ба пурсиши Шумо дар хусуси Пролеткульт хабар медиҳам, ки вай ташкилоти мухтор буда, дар таҳти назорати Комиссариати халқии маориф кор мекунад ва аз тарафи ин Комиссариат бо маблағ таъмин карда мешавад. Он чӣ тавр амалӣ карда шавад?» (В. И. Ленин. Дар бораи адабиёт ва санъат. М., 1986, саҳ. 243). Таъкиди секарата ва таърифи масъала муносибати ӯро нисбат ба санъат дар он замон барҷаста нишон медиҳад. Ин муносибат дар лоиҳаи қарори анҷумани I Пролеткульт тасбит карда мешавад: «Дар ҷумҳурияти коргару деҳқони шӯравӣ тамоми гузориши кори маориф, чӣ тавре ки дар соҳаи сиёсӣ-маорифӣ умуман ва чи тавре ки махсусан дар соҳаи санъат мебошад, бояд бо рӯҳи муборизаи синфии пролетариат бахри бомуваффақият ба амал баровардани диктатураи вай фаро гирифта шуда бошад». Ва дар фик-

раи 5 ин лоиҳа зикр мешуд, ки Пролеткульт идораи ёрирасони Комиссариати халқии маориф мебошад, ки он вазоифи худро таҳти роҳбарии умумии Ҳокимияти Шӯравӣ ва ҲКР(б) иҷро мекунад (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 301).

Ба назар чунин мерасад, ки нуктаи мақолаи Ленин дар бораи он, ки кори адабиёт бояд «чархча ва ҷузъиёти» як механизми томи бузурги социал-демократӣ шавад, ба мавқеи ленинӣ дар мавриди Пролеткульт фавқулодда мувофиқ аст. Вале аҷибаш ин аст, ки чун мақола на аз тарафи худи Ленин ва на аз ҷониби тарафдорони ӯ ба мубориза ҷалб карда намешавад. Эҳтимол, шарҳи ин ҳолат дар он аст, ки дар ин мақола ҷараёни фикри Ленин дар нуктаи маълум хотима намеёбад (ин чанде баъдтар дар ҷамъиятшиносии шӯравӣ рух медиҳад), балки бо ду роҳ инкишоф мекунад — ҳатмияти ба ҳисоб гирифтани ташаббуси шахсӣ, «доманадории фикру тахайюл» ва зарурати озодии эҷодиёт. Дар мавриди Пролеткульт бошад, Ленин дар нуктаи якум «қарор мегирад». Вале ин таҷрибаи манфӣ айнан дар таи 1—2 моҳ ба назар гирифта мешавад ва таҷдиди назар мегардад. Аллакай дар лоиҳаи қарори пленуми КМ ҲКР(б) дар бораи Пролеткульт Ленин иловаи муҳиме дохил менамояд: фаъолияти Пролеткульт дар соҳаи бадеӣ (мусиқӣ, театр, санъати тасвирӣ, адабиёт) «мухтор мемонад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 303). Ин инкишофи фикри Ленин боз дар он равшан зоҳир гардид, ки ӯ мақолаи В. Ф. Плетнев «Дар ҷабҳаи ғоявӣ»-ро чӣ тавр хонда баромад: нуктаҳоеро, ки худаш ба наздикӣ гарму ҷӯшон ва қатъиян дастгирӣ мекард, акнун боз дар зери онҳо чандин бор хат мекашид ва дар паҳлуи онҳо аломатҳои???? мегузошт ва суханҳои нешдоре менавишт: «ана ҳарҷу марҷ!», «дурӯғи фоҳиш», «ҳарза», «уф» (дар ҳамон ҷо, саҳ. 370—310). Дар ин нешзанӣ хатари ба «бозистҳои» ленинӣ пайравӣ кардан равшан намудор мегардад: ба танқиди худи ӯ гирифтор шудан мумкин аст. Дар амал бошад, пайравии догматикӣ ба нуктаи ленинии мақола бонси он гардид, ки, масалан, адабиёти шӯравии тоҷик — дар бисьёр китобҳои дарсӣ ва қомусномаҳо — аз анъаноти таърихии ҳақиқии худ канда шуд (ҳатто ба онҳо муқобил гузошта шуданд) ва бар намунаҳои аз ҷиҳати ғоявӣ тақдис кардашудаи эҷодиёти Горький ва Маяковский «қарор дода шуд», ки мутобиқат ба онҳо меъёри асосии арзишмандии адабӣ гардид.

Ҳозир мо дар назди худ вазифа гузоштем, ки аҳамияти ҳақиқии мероси назарии В. И. Ленин барқарор карда шавад. Агар бо роҳи иқтибосоварӣ ва тамдиди ҳар сухани ленинӣ дар даҳсолаҳои нав равем, ҳатман «бозистҳои» фикри лениниро, ки ба хатоҳо табдил мегардиданд, аз нав ба вуҷуд меоварем. Албатта, гап дар сари ин ё он ҷумла ё нукта нест, ки ба рӯзҳои мо нисбат дода шуда наметавонанд, балки дар он аст, ки услуби ленинии ҳалли мушкилтарин масъалаҳои замон дарк ва аз худ карда шавад.

Танқиди Ленин падидаи оддӣ аст. Вай моро ба моҳияти снрати ленинӣ — ба мубориза наздик мекунонад. Вай роҳ намедиҳад, ки дар одати рӯовари доимӣ ба фикри ленинӣ бозистем, имкон намедиҳад, ки самараҳои худфиребии тӯлониро бо иқтибосҳо аз асарҳои Ленин рӯпӯш созем. Ин танқид мақсадҳои худро дорад, вале аҳамияти он дар қаринаи замони таърихии ҳозира маҳз дар ҳамин аст. Ва, ниҳоят, мо ба дарки зарурати амиқ мутолиа кардани асарҳои Ленин шурӯъ менамоем. Ин ба мо чиро ошкор месозад? Посухи ин савол дар пеш аст. Як чиз равшан аст: вай ба мо ёрию кӯмак хоҳад расонд, ки ба саволҳои имрӯз ҷавоб пайдо намоем, моро ба услуби ҳалли масъалаҳои мураккабтарини бозсозӣ наздик мекунад.

# ЧАРО БОЗСОЗИИ ОМӮЗИШИ СИЁСӢ СУСТ?

**Ба бозсозии омӯзиши сиёсӣ чун ба ҷузъи таркибии идеологияи навсозӣ, унсури муҳими ҳаёти хурӯшони имрӯзаи ҷамъият аз мавқеи партиявӣ муносибат бояд кард. Масъала дар пленуми комитети ҳизбии ноҳияи Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе маҳз ҳамин тавр гузошта шуда буд.**

МАРҲАЛАИ баъд аз анҷумани XXVII ҲКИШ нишон дод, ки самтҳои асосии бозсозии системаи омӯзиши сиёсӣ дуруст муайян шудаанд. Аввалан, амиқ аз худ кардани системаи нави диди назариявӣ ба инкишофи социализм ва умуман ҷаҳон, концепцияи бозсозии инқилобии соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъияти шӯравӣ, ки ҳизб баъди пленуми апрелии соли 1985 таҳия карда ва дар ҳуҷҷатҳои ҳизбӣ инъикос ёфтаанд, дар назар дошта мешавад. Сониян, бозомӯзии мероси ғоявию назариявии асосгузорони марксизм-ленинизм зимни вазифаҳои муосир мебошад.

Вале дар бозсозии мазмуни таълим ва, махсусан, дар фарогирии он танҳо қадамҳои нахустин гузошта шуданд. Алҳол қисми зиёди шунавандагон дар машғулиятҳо фаъолият зоҳир намекунанд. Сабаби муносибати хунукназарона ба машғулиятҳои сиёсӣ дар чист? Иштирокдорони пленум кӯшиданд ба ин масъала рӯшанӣ андозанд.

Чунон ки маълумотҳои таърихӣ шаҳодат медиҳанд, рағбат ба машғулиятҳои сиёсӣ самимиву табиӣ буд. Ин махсусан ба марҳалаи пайдошавии аввалин маҳфилҳои марксистӣ, ки коргарон дар онҳо на танҳо назарияи муборизаи синфиро хуб меомӯхтанд, балки дар ҳаёт низ онро моҳирона татбиқ мекарданд, тааллуқ дорад. Маҳз ҳамон солҳо В. И. Ленин дар бораи моҳияи маорифи сиёсӣ хулосаи муҳим баён кард: **«...Берун** аз муборизаи сиёсӣ ва фаъолияти сиёсӣ ҳеҷ гуна тарбияи сиёсӣ наметавонад бошад» (Куллиёт, ҷ. 4, саҳ. 312).

Мароқ ба машғулиятҳои сиёсӣ дар солҳои аввали Ҳокимияти Шӯравӣ низ хомӯш нагардид. Дар ёддоштҳои яке аз ветеранҳои ҳизб хотираи ҷолибе ҳаст: дар як отряди армияи сурх китобчаи аз истифода фарсудае даст ба даст мегашт ва он тезисҳои Маркс дар бораи Фейербах буд. Имрӯз чунин ҳодисаро ҳатто тасаввур кардан душвор аст.

Ба гумонам барои сабаби ба машғулиятҳои сиёсӣ кам шудани мароқи он давраро дарёфтан зиракии махсусе шарт нест. Он даврае буд, ки «падари халқҳо» ҳақиқатро ба инҳисори худ табдил дода, рӯҳи зиндаи диалектикаи марксизм-ленинизмро бо саргумиҳои схоластикӣ моҳирона мепайваст. Он вақт, ба фикрам, маорифи сиёсӣ аз озодии эҷодиёт, ки асоси маънавии социализм чун системаи доимо худро такмилдиҳанда мебошад, маҳрум гардид. Фикр кардан хатарнок буд, аз ин рӯ фақат аз ёд кардани ташреҳи арзишҳои шубҳаноки илмӣ ва бовар кардан ба хиради кории асосӣ монда буду халос.

Дар системаи ҳокимияти авторитарӣ, ки танҳо доираи маҳдуди одамон ба ҳақиқат ҳуқуқ доштанд, оммаи ҳизбиёнро ба омӯзиши сиёсӣ эҳтиёҷ набуд, зеро бар он эътимоди комиле ҳукмрон буд, ки дар боло касоне ҳастанд, ки барои ӯ фикр мекунанд, мо мурватҳоем, аз дасти мо чӣ меояд! Омӯзиши сиёсӣ ба аппарат барои он лозим буд, ки ба дурустиву илмияти сиёсати пешгирифта дар одамон боварӣ бахшад ва он ҳам танҳо дар доираи «муҳокима ва маъқул ёфтан».

Ҳамин тавр, маорифи сиёсии бисёр ҷабрдидаи мо ҳанӯз аз сол-

ҳои 30-юм сахт мелағжад. Ҳама ҷо рағбат ҷӯш мезанад, митингҳо талотум мекунанд, ҳодисаҳои фоҷиавӣ рух медиҳанд, тасаввуроти пешина барҳам мезанад, вале дар маорифи сиёсӣ аксаран оромиву осудагӣ ҳукмфармост. Ана, аз ҳамин рӯ ҳоло ба унвони омӯзиши сиёсӣ танқид зиёд мешавад. Ҳатто бисьёр вақт мегӯянд, ки он дучори бӯҳрон аст. «Мо ба зарурати омӯзиши сиёсӣ шубҳа надорем, — баён кард ақидаи коммунистонро котиби комитети ҳизбии ноҳия Н. Н. Ҷумъаев дар пленум сухан ронда, — он бояд ба манфиати бозсозӣ хизмат намояд. Ва агар аз бӯҳрон сухан ронда шавад, аз бӯҳрони муносибатҳову шаклҳову шеваҳои кӯҳна бояд гуфт».

Иштирокдорони пленум қайд карданд, ки қаблан ва ҳоло ҳам баъзеҳо мепиндоранд, ки таҳияи концепцияи омӯзиши сиёсӣ кори марказ аст. Вазифаи дигарон — нишастану мунтазир шудан ва баъд нусхабардории ин муқарарот. Ингуна вақтҳо гузаштанд. Имрӯз ба таҳияву созмони системаи нави маорифи марксистӣ-ленинӣ, ба ҷустуҷӯи муносибатҳои нав бояд тамоми ташкилотҳои ҳизбӣ машғул гарданд.

Омӯзиши сиёсӣ, ин на танҳо маориф, балки пеш аз ҳама тарбияи шахсияти сиёсӣ, самтгирии он ба эҷодиёти сиёсӣ мебошад. Вале системаи маорифи сиёсӣ дар мо магар чунин ба роҳ монда шудааст, магар он коммунистон-сиёсатмадоронро тарбия мекунад? Мутаассифона, ба ҷуз аз вазифаҳои абстрактии маориф чизеро ҳал намекунад ва коммунистонро ба фаъолияти сиёсӣ водор наменамояд. Чунон ки дар лоиҳаҳои Платформаи КМ ҲКИШ ба анҷумани XXVIII ҳизб таъкид мешавад, барои дар коммунистон тарбия намудани сифатҳои сиёсии шахсӣ шароит ба вуҷуд оварда нашуда буд ва он душвор ҳам мебошад, аксарияти оммаи ҳизб ва аппарати ҳизб дар масъалаи эҷодиёти сиёсӣ мавқеи нобаробар доранд. Вале сиёсатро бояд тамоми ҳизб ба халқ такя намуда, таҳия намояд. Сиёсате, ки дар чунин асоси демократӣ ташкил меёбаду хиради халқро истифода мекунад, сиёсати устувортару боэътимодтар мебошад.

Шахсан ман комилан мӯътақидам, ки мо имрӯз проблемаи тарбияи сиёсиро ба шарте метавонем ҳал кунем, ки агар қувваи бисьёрмиллионаи зеҳнии машғулиятҳои сиёсӣ ва мактабҳои сиёсии ҳизбро ба ҷараёни эҷоди сиёсӣ равона кунем. Ба эҷоди сиёсӣ кашидани тамоми ҳизб аз мо тағйири мақоми мактабҳо ва машғулиятҳои сиёсӣ, ба як навъ лабораторияҳои муҳокимаву таҳияи умумиҳизбии сиёсати тамоми зинаҳо табдил додани онҳоро аз корхона то мамлакат, яъне аз поён то боло тақозо мекунад.

Масъалаи таъминоти барномавию методикии омӯзиши сиёсӣ, ки принципи «пешбинии сиёсӣ» бояд ба он асос ёбад, ба гумонам, тағйироти куллӣ мехоҳад. Барои тафсири он ба нуктаи машҳури В. И. Ленин муроҷиат мекунем, ки мегӯяд: сиёсатмадори бошуур пеш-пеши ҳодиса меравад, бешуурро ҳодиса аз дунболи худ кашола мекунад. Вазъияти сиёсии зудтағйирёбандаи замони мо проблемаҳои зиёдеро ба миён меоварад, ки ташкилотҳои ҳизбӣ онҳоро аксаран дер ба ҳисоб мегиранд. Хуб, барои пешдастӣ кардан дар сиёсат пешдастӣ дар маорифи сиёсӣ зарур аст. Партия бояд инкишофи вазъияти сиёсиро пешбинӣ кунад ва дар баробари ин аз ҷиҳати назариявӣ низ омода гардад. Барои ин бояд чунин самти фаъолият, монанди пешбинии дарозмуддати сиёсӣ рушди ҷиддӣ ёбад. Пешбинии сиёсӣ ва тақвими пешомади сиёсии сол бояд асоси таҳияи курси таълим қарор гиранд. Дар ин план бояд воқеаҳои асосии сиёсии сол: анҷумани Шӯроҳои депутатҳои халқ, интихобот, Пленумҳои КМ ҲКИШ ва ғайра дохил гарданд, яъне омӯзиши масъала бояд пеш аз воқеаҳои сиёсӣ, на баъд ба амал ояд.

БОЗСОЗИИ омӯзиш, қайд карданд иштирокдорони пленум, аз бисьёр ҷиҳат ба фарогирӣ ва корбасти шеваҳои муосири таълим, ки фаъолияти эҷодкоронаву андешамандонаи одамонро таҳрик мебахшад, вобастааст. Дар амалияи кори таблиғотӣ муколама, табодули зиндаву ошкорои афкор, мубоҳиса, бозиҳои корӣ, таҳлили вазъиятҳои мушаххас ва ғайра ҷорӣ мегарданд. Вале дар аксар машғулиятҳо ҳанӯз чун пештара мактабияту содагирӣ ҳукмфармоянд. Одамон аз дилгириву беманфиатии машғулиятҳо ҳаққонӣ шикоят мекунанд. Масалан, дар комитети эҳсоияи ҷумҳурӣ фақат 50 фоизи пурсидашудагон машғулиятҳоро боманфиат ҳисобиданд, 15 фоизи шунавандагон аз сифати таълим қаноатманд нестанд. 70 фоизашон хоҳишманди дар шакли муколама гузарондани машғулиятҳо мебошанд.

Аз афташ, мо ҳама бояд фикр кунем, ки чи тавр дар ҳама ҷо ба шеваҳои фаъоли таълим гузарем. Шояд ҷустуҷӯи шаклҳои дигари таълимро, ки бо рӯҳи замон созгор оянд, давом додан лозим бошад. Хулоса, чунин шаклҳое лозиманд, ки имкон диҳанд рӯҳи муҳофизаткоронаи маҳдуду гӯшанишинии маҳфилҳои доираи мактабҳо ва машғулиятҳои сиёсиро биронанд, дар акси ҳол ҳамон карахтӣ хоҳад буд. Фишанги асосии бозсозӣ дар дасти комитетҳои ҳизбист. Ин принципҳои муносибати демократӣ ба омӯзиши сиёсӣ аст, ки бо қарори КМ ҲКИШ аз 15 сентябри соли 1987 ба миён гузошта шудааст. Дар як қатор ташкилотҳои ҳизбӣ бозсозии ин самт шояд назаррастар бошад. Дар қатори дастурҳои тавсияшуда ташкилотҳои ҳизбӣ шаклҳои нави таълим — клубҳои мубоҳисавии сиёсӣ, мактабҳои комплексӣ ташкил намуданд.

Мехоҳам дар бораи таблиғотчиён махсус сухан ронам. Мутаассифона, баъзе роҳбарони мактабҳои сиёсӣ ва семинарҳо ба авҷи сиёсишавии ҷамъият, ақидаҳои мухталиф тайёр набудани худро нишон доданд. Як қисми мубаллиғон назоратро аз болои муҳити машғулият аз даст медиҳанд, аз муҳокимаи проблемаҳои мубрам канор мераванд, бо доираи масъалаҳои суннативу соф назарӣ иктифо карданро авлотар медонанд. Қасоне ҳам ҳастанд, ки аз кӯҳнапарастии худ ҳаросида, ба кайфияти тангназаронаи шунавандагон ҷӯр мешаванд, ба танқиди ошкорои арзишҳои социалистӣ машғул мешаванд. Дар бораи чи сон аз назар гузарондани мубаллиғон, озод шудан аз онҳое, ки ба тарзи нав кор карда наметавонанд, бояд фикр кард. Ба омӯзиши сиёсӣ қувваҳои беҳтарини зеҳнӣ, одамони ғайриқолабиву нав фикркунанда, идеалу арзишҳои социалистиро бо далелҳо дифоъкунанда, ба дурустии роҳи бозсозӣ ботинан мӯътақидро ҷалб кардан зарур аст. Ин нукта аз минбари пленум низ садо дод.

Соли таҳсил дар системаи маорифи сиёсӣ ба охир мерасад. Машғулиятҳои ҷамъбастӣ дар рӯзҳои кори анҷумани XXVIII ҲКИШ баргузор мегарданд. Ислоҳоти иқтисодӣ ба марҳалаи нав мерасад, концепцияи худтаъминкунӣ ва худмаблағгузории ҷумҳуриҳо ташаккул меёбад. Ҳамаи ин вазифаҳои муҳими комитетҳои ҳизбӣ, хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсиро дар соҳаи маълумоти марксистӣ-ленинии омма муайян мекунанд. Агар мо хоҳем ки ба омӯзиши сиёсӣ ҳаёт бахшем, агар аз эҳёи шарафи зеҳнии ҳизб андеша кунем, пас танҳо дар партия ташкил намудани вазъияти баробарии эҷодиёти сиёсӣ ҳам дар сиёсат ва ҳам дар татбиқи он метавонад қувваи ҳаётбахш бошад. Танҳо ҳамон вақт метавонем мо худро иттифоқи ҳамфикрони ҳамкор ҳис намоем, ки агар андешаҳои ҳамаи мо, зеҳни умумии ҳизбии мо будани онро дарк кунем.

А. ДАВРОНОВ

# ЛУҒАТИ СИЁСИИ БОЗСОЗӢ

**СИЁСАТИ МИЛЛӢ.** Ин истилоҳ ба ду маънӣ истифода шуда, ин маъноҳо аксар вақт бо ҳам меомезанд: 1) ин масъалаи баробарии сиёсӣ ва ҳуқуқии миллатҳо дар давлати сермиллат; 2) масъалаи умуман муносибатҳои байналмиллӣ мебошад. То ба қарибӣ дар илми ҷамъиятшиносии шӯравӣ ва ҳуҷҷатҳои ҳизбӣ таъкид мешуд, ки масъалаи миллӣ дар мамлакатамон ё пурра, қатъиян ва бебозгашт ё ба ҳар ҳол аз он ҷиҳате ки то соли 1917 дар Россия вуҷуд дошта, ба мо мерос монда буд, бомуваффақият ҳал шудааст. Дар ин маврид пеш аз ҳама дар Россия ғайр аз халқи рус давлатдории худро надоштани ҳамаи халқҳо, поймолшавии забон ва маданиятҳои миллӣ, сиёсати барангезии низои миллӣ дар назар дошта мешуд. Муҳаққиқони алоҳида дар бораи на пурра, балки фақат асосан ҳал шудани масъалаи миллӣ дар ИҶШС фикр баён мекарданд. Зимнан, вайронкунииҳои қонуният, ки солҳои шахспарастӣ нисбати бисьёр халқҳо ҷой дошт, сиёсати таъқиби кадрҳои роҳбарон ва умуман зиёёни миллӣ, инчунин дигар таҳрифоти принципҳои сиёсати миллии ленинӣ таъкид карда мешуданд. Дар баробари ин барқарор гардидани адолати таърихӣ нисбат ба халқҳои таъқибшуда, барҳам хӯрдани усулҳои баднomшудаи даврам шахспарастӣ дар соҳаи инкишофи муносибатҳои миллӣ, рафъи оқибатҳои вазнини он ба назар гирифта мешуд. Вале ҳоло диққат на ба дараҷаи ҳалли масъалаи миллӣ ба маънои маҳдуди ин калима, балки бештар ба проблемаҳои зерини ҳалнашудае, ки дар даврам рукуд амиқтар гардиданд, ҷалб карда мешавад: мавқеи нобаробарҳуқуқонаи ин ё он миллатҳо ва халқҳо дар системи федерацияи шӯравӣ; нопурра будани баробарии воқеии миллатҳо ва адолати иҷтимоӣ нисбат ба як қатор халқҳо; оқибатҳои сиёсати баробаркунии хусусиятҳо ва фарқиятҳои миллӣ, русикунонии ҳаёти ҷамъияти ҷумҳуриҳои миллӣ; зуҳуроти шовинизм, миллатчигию маҳалчигӣ ва нигилизми миллӣ дар муносибатҳои байналмиллӣ; тақсимоти на ҳамеша одилонаи ҳудудҳои миллии ҷумҳуриҳо. Аз ин ҷиҳат дар бораи ҳалли масъалаи миллӣ дар ИҶШС танҳо дар давраи қаму беш дур сухан рондан мумкин аст. Агар дар хусуси маънои васеи масъалаи миллӣ, ки ҳамаи тарафҳои муносибатҳои миллиро дар бар мегирад, сухан ронем, пас вай то даме, ки миллатҳо мавҷуданд, вуҷуд хоҳад дошт. Аз ин рӯ, тафовутҳои миллӣ, ки проблемаҳои муносибатҳои миллиро ба вуҷуд меоранд, низ боқӣ хоҳанд монд. Аз мафҳуми «масъалаи миллӣ» мафҳуми баробарии воқеии миллатҳоро бояд фарқ кард, ки ба мафҳуми аввал наздик буда, вале мувофиқат намекунад.

**БАРОБАРИИ ВОҚЕИИ МИЛЛАТҲО** — ин баробарии миллатҳо аз ҷиҳати иҷтимоию иқтисодӣ ва маданӣ мебошад. Баробарии воқеӣ назар ба баробарии ҳуқуқӣ ва сиёсӣ танҳо дар натиҷаи амали бардавоми қонунҳои объективии тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва маданӣ таъмин мегардад. Барои барҳам додани нобаробарии воқеии миллатҳо, ки бо як қатор сабабҳо ва вазъияти таърихӣ ба амал омадааст, қонуни баробаркунии дараҷаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва мадании миллатҳо нақши махсус мебозад. Пештар аксарияти сиёсатмадорон ва олимон тарафдори чунин ақида буданд, ки баробарии воқеии миллатҳо дар ИҶШС пурра таъмин шудааст (ё нобаробарии воқеии онҳо пурра барҳам хӯрдааст). Ҳоло бошад, азбаски манзараи соҳаи тараққиёти миллӣ ва муносибатҳои миллӣ дар ИҶШС дар шароити ошкорбаёнӣ равшан аст, далелҳои тарафдорони ақидаи дигар бештар эътимоднок мебошанд, ки мувофиқи он нобаробарии воқеӣ фақат асосан барҳам дода шудааст.

**ЗАБОНИ ДАВЛАТӢ.** Ҳангоми муносибати этимологӣ ба ин истилоҳ маълум мешавад, ки сухан пеш аз ҳама дар хусуси забони давлат, яъне забони ҳуҷҷатҳо ва муоширати расмӣ меравад. Истифодаи забони давлатӣ дар муносибатҳои ғайрирасмӣ ва байнишахсӣ ҳатмӣ намебошад, ин ҷо принципи ихтиёрӣ амал мекунад. Чунон ки маълум аст, В. И. Ленин муқобили забони ҳатмии давлатӣ буд. Аммо бояд дар назар дошт, ки дар ин маврид сухан дар бораи забони ягонаи ҳатмии давлатӣ дар давлати сермиллат мерафт. Забони русӣ, ки дар доираи империяи Россия забони давлатӣ буд, ба сифати мисоли мушаххас оварда мешуд. Дар хусуси ба ном забонҳои миллӣ бошад, Ленин ҳамеша тарафдори пурра эҳтиром кардани ҳамаи онҳо буда, талаб мекард, ки онҳо дастгирӣ ва инкишоф дода шаванд. Зимнан, дар шаро-

Давомаш. Аввалаш дар № 4 с. 1990.

ити системаи фармонфармоии маъмурӣ забони русӣ дар амал ба забони давлатӣ табдил ёфта, забонҳои миллиро (дар баъзе ҷойҳо пурра, дар ҷойҳои дигар қисман) аз ҳаёти ҷамъиятӣ танг карда баровард. Дар айни ҳол худи вай ҳам дар натиҷаи аз ҳад зиёд паҳн шудани услуби амалдорӣ ва бюрократии нутқ хеле осеб дид. Дар шароити демократикунонии ҳаёти мамлакат ва болоравии худшиносии миллӣ дар ҷумҳуриҳои шӯравӣ раванди барқароршавии вазифаҳои давлатии забони миллати маҳаллӣ дар сурати баробарҳуқуқии истифода ва инкишофи дигар забонҳо, аз ҷумла забони русӣ чун забони муносибати байналмиллӣ, оғоз ёфт.

**ОЯНДАИ МИЛЛАТҲО.** Аз нуқтаи назари марксизм-ленинизм дар тараққиёти ҷаҳонӣ ду тамоюли ба ҳам мухолиф, вале алоқаманд нисбати таъсири ҳамдигарии миллатҳо мушоҳида мешавад. Аз як тараф, миллатҳо (умуман этносҳо) дар он ҷое, ки дар структураҳои этникии ғайр гирд омадаанд, кӯшиш доранд, ки ҷудо шаванд (худро ҷудо, муайян, софу тоза ва собит созанд). Аз тарафи дигар, ба ҳам наздикшавии миллатҳо, интернационалишавии ҳаёти ҷамъиятӣ, маданият ва симои маънавии онҳо ба амал меоянд. Вақти зиёде дар байни аҳли илми ҷамъиятшиносии мо баҳс мерафт, ки кадоме аз ин ду тамоюл асосист, нисбат ба ҳар кадоми онҳо чӣ гуна сиёсат сурат гирад, амалиёти онҳо дар шароити капитализм назар ба даврам социализм бо чӣ фарқ мекунад, оқибати муборизаи байниҳамдигарии ин тамоюлҳо дар оянда чӣ гуна аст, аз ҳоло дар бораи ба ҳам наздикшавӣ, ягонагӣ ва якшавии миллатҳои социалистӣ то чи андоза сухан рондан мумкин аст.

Дар вазъияти плюрализми ақидаҳо ва ошкорбаёнӣ садоҳое бештар ба гӯш мерасанд, ки мувофиқи онҳо худи имконияти барҳам хӯрдани тафовутҳои миллӣ ҳатто дарояндаи дур инкор карда мешавад. Бартарӣ пайдо кардани тамоюли инкишофи асосҳои миллӣ дар ҷамъияти шӯравӣ низ дар ҳама ҷо ба мушоҳида мерасад. Бо вуҷуди ин аз нуқтаи назари аксарияти муҳаққиқони соҳаи назарияи миллатҳо ва муносибатҳои миллӣ тамоюли баҳамназдикшавӣ, интернационалишавӣ ва ягонагии миллатҳо асосӣ буда, дар ниҳояти кор он боиси пурра барҳам хӯрдани тафовутҳои миллӣ мегардад (баъд аз ин бо умумиятҳо ва тафовутҳои синфӣ низ ҳамин гуна ҳодиса рӯй хоҳад дод). Зимнан, барҳамхӯрии тафовутҳои миллӣ бо якхелашавии маданиятҳо оварда намерасонад, баръакс, маданияти ғайримиллии умумиинсонӣ ба туфайли дар давоми садҳо сол нашъунамо ёфтани хусусиятҳои миллӣ тамоми ғановат ва унсурони пешқадами маданиятҳои миллиро дар бар мегирад, ки онҳо дарояндаи дур на фақат мисли ҳозира дар ҳудуди муайян, балки дар ҳама ҷо истифода бурда хоҳанд шуд. Чунин манзараро аз ҳоло як андоза мушоҳида мекунем: бисьёр унсурони маданиятҳои миллӣ, ки дар гузашта хоси ноҳияҳои муайяни этникию иҷтимоӣ буданд, баъдтар дар ҳама ҷо паҳн ва умумиинсонӣ шуданд. Бо вуҷуди ин, чунон ки баъзе мутахассисон қайд мекунанд, проблемаи ояндаи миллатҳоро ҳоло ба рӯзномаи ҳаёти ҷамъиятӣ гузоштан гумон аст, ки мувофиқи мақсад бошад. Методология ва маданияти тафаккури таърихӣ ҳанӯз дастраси оммаи васеи аҳолӣ нагардидааст ва ақидаи дар оянда (он даврам ҳар қадар дур бошад ҳам) барҳам хӯрдани тафовутҳои миллӣ дар вазъияти ҳозираи ақлу хирад қобил аст, ки онҳоро аз назарияи марксизм ва концепцияи тараққиёти миллӣ дур созад.

**МИЛЛАТЧИГӢ.** Ин истилоҳ муқобилгузории миллатҳоро дар ҳамаи соҳаҳо (соҳаҳои идеология, сиёсат, психология) ифода менамояд. Гоҳо «ҳар гуна муқобилгузории миллатҳо» мегӯянд. Аммо дар ин ҳолат тафсири истилоҳ маънии хеле васеъ пайдо карда негативизми этникиро низ дар бар мегирад. Ҳол он ки онҳое ин истилоҳро аниқ ифода менамоянд, ки миллатчигиро ҳамчун ба миллатҳои дигар муқобил гузоштани миллати худ маънидод мекунанд. Чунин муқобилгузорӣ бо ду роҳ сурат гирифта метавонад: 1) бо роҳи баҳодиҳӣ — миллати ман (мо) аз миллати дигар (дигарон) болотар (беҳтар) аст. Яъне сухан аз хусуси мақоми маданӣ, маънавӣ меравад; 2) бо роҳи бетарафӣ — ба омезиш ёфтани миллатамон бо дигар миллатҳо роҳ намедиҳем. Ҳамин тариқ, ин истилоҳ низ мазмунан васеъ буда, мувофиқан ду навъи миллатчигӣ — шовинизм ва миллатчигии маҳаллиро (миллатчигӣ ба маънои танги калима) дар бар мегирад. Аксар вақт ба ивази ихтиёрона ва беихтиёронаи мафҳумҳо роҳ дода, миллатчигӣ ҳамчун зуҳуроти мафҳумҳои мазмунан дигар (ҳарчанд шаклан монанд бошанд ҳам) — ифтихори миллӣ ва ватандӯстии миллӣ фаҳмида мешавад.

**ШОВИНИЗМ.** Ба маънии васеи калима ин яке аз ду навъи асосии миллатчигӣ мебошад. Шовинизм идеология, сиёсат ва психологияи нисбат ба миллатҳои дигар бартарӣ доштани миллати худро ифода менамояд. Яъне, сухан аз хусуси бо роҳи баҳодиҳӣ муқобил гузоштани мақоми миллатҳои мухталиф меравад. Ба табиати шовинизм ҳамлаоварӣ ва бадқасдӣ хос аст, зеро вай дар муносибати намояндагони миллати калон бо миллати камшумор ҷой дорад. Аслан шовинизм дар муносибати намояндагони ҳар миллат нисбат ба миллати дигар зоҳир шуда метавонад, аммо он, чун қоида, ба намояндагони миллати калон хос мебошад. Азбаски дар ИҶШС миллати аз ҳама калон русҳоанд, бинобар ҳамин аксаран дар бораи шовинизми бузургрусӣ сухан ронда мешавад, ҳарчанд ки аз бузургукраинӣ, бузургяҳудӣ, бузург-

молдавӣ, пантуркистӣ, панэронӣ ва ғайра низ шуда метавонад. Доир ба ин масъала мавқеи В. И. Ленин танҳо вақтҳои охир аз нав ошкоро баён карда мешавад.

Ленин чунин мешуморид, ки шовинизм назар ба миллатчигии маҳаллӣ бештар хавфнок аст. Вай таъкид мекард, ки коммунистони интернационалист дар мубориза ба муқобили ин ё он навъи миллатчигӣ бояд ба муборизаи зидди миллатчигии «худ», яъне ба муборизаи зидди шовинизм ва миллатчигии намояндагони миллати худ диққат диҳанд.

**МИЛЛАТЧИГИИ МАҲАЛЛӢ**, ё миллатчигӣ ба маънои танги калима, навъи миллатчигиест ба маънои васеи калима. Миллатчигии маҳаллӣ назар ба шовинизм на муқобилгузории миллатҳо аст, ҳарчанд ки ин ҳам истисно нест. Аммо барои миллатчигии маҳаллӣ чизи асосӣ бо ҳар роҳ ҳатто бар зарари прогресс ва инкишофи минбаъдаи миллати худ муҳофизат кардани хусусиятҳои хос ва мустақилияти он мебошад. Ба он кӯҳанпарастӣ, тангии шуури ҷамъиятӣ ва тафаккур, маҳдудии ҷаҳонбинии таърихӣ хос аст. Миллатчигии маҳаллӣ чун ҷавоб ба бадқасдии шовинизми бузургдавлатӣ, инчунин дар заминаи худӣ пайдо шуда метавонад. Ҳарчанд миллатчигии маҳаллӣ метавонад дар намояндагони ҳар як миллат зоҳир шавад, аксаран хоси миллатҳо ва халқҳои хурд мебошад. Чунин нуқтаи назари В. И. Ленин торафт бештар паҳн мешавад, ки мувофиқи он пеш аз ҳама намояндагони ин ё он миллат бояд бар зидди миллатчигии маҳаллӣ чун зуҳуроти барои миллат зарарнок мубориза баранд, ҳарчанд ки намояндагони миллатҳои дигар, аз ҷумла миллатҳои калон, низ метавонанд ба ин раванд дар доираи одобу ахлоқи сиёсӣ ҳамроҳ шаванд.

**ЭТНОНЕГАТИВИЗМ.** Мувофиқи таркиби калима вай муносибати манфӣ ва адоватнокро нисбати ягон этнос (гурӯҳи этникӣ) ифода менамояд, вале бар хилофи миллатчигӣ ва шовинизм ин муносибат бар зидди этноси (миллати) муайян равона карда шудааст. Этнонегативизми дорои равияи миллатчигӣ ба муқобили миллати калон, этнонегативизми дорои равияи шовинистӣ ба муқобили миллати хурд нигаронда шудааст. То ба қарибӣ ҳар гуна зуҳуроти манфиро рӯпӯш мекарданд, бинобар ин этнонегативизм, ки дар ҷамъияти шӯравӣ зуҳур меёфт, низ аз мадди назари муҳаққиқони шӯравӣ берун мемонад (фақат антисемитизм номбар карда мешуду халос). Ҳоло бошад, зуҳуроти мушаххаси этнонегативизм дар муносибатҳои байни миллатҳо ва гурӯҳҳои мушаххаси аҳолӣ ошкоро муҳокима мегардад. Аз ҷумла, дар бораи русофобия — ҳисси бадбинӣ нисбат ба русҳо (зимнан бидуни асоси кофӣ) сухан меронанд. Дар асл бошад, чунон ки бисёр олимон қайд мекунанд, сухан на дар бораи худи русҳо ва хусусан халқи рус, балки дар бораи гурӯҳҳои русзабони аҳолӣ дар ҷумҳуриҳои миллӣ меравад. Яъне, на ихтилофоти байналмиллӣ, балки ихтилофоти байни халқҳои маҳаллӣ ва аҳолии ба ҳудуди мазкур муҳоҷиршуда (муҳоҷирон) ҷой дорад. Ҳамин тариқ дар бораи негативизми зидди муҳоҷирон ва аз тарафи муҳоҷирон — негативизми зидди таҳҷоиён сухан рондан мумкин аст. Негативизми зидди таҳҷоиён назар ба негативизми зидди муҳоҷирон бештар хавфнок аст ва интернационалистони ҳар ду тараф бояд аз рӯи принципи «тақсими меҳнат» — ҳар кадом бо негативизми «худ» мубориза баранд. На ҳама бо ин ақида розианд, ҳарчанд ки тарафдорони он ба ҳамин гуна гуфтаҳои Ленин оиди миллатчигӣ ва шовинизм истинод мекунанд.

**Таҳияи Қ. ҶАМОЛОВ, В. ЗАЙЧЕНКО.**

# ҶОВИД БИМОНАД ЁДГОРӢ

ДАР БОРАИ ин ҳодиса ба мо доценти факультети таърихи Донишкадаи омӯзгории ба номи С. М. Кирови Ленинобод Усмонҷон Ғаффоров ҳикоят кард ва аз оҳанги гапаш эҳсос мешуд, ки гӯё дар ин зимн гуноҳе аз ӯ низ гузашта бошад. Чанде пеш ӯро лозим омада буд, ки ховаршиноси ҳинд, профессори Донишкадаи Лакҳнав Вазирҳасан Обидиро дар сафари ӯ ба шаҳру деҳоти кишварамон ҳамроҳӣ кунад.

Барои меҳмон маълум буд, ки дар сарҳади ду қарни охир дар шаҳри Хӯҷанд китобдӯст ва ношири машҳур Сиддиқӣ умр ба сар мебурд, ки ӯ ин касбу ҳунарро дар Ҳиндустон омӯхта буд. Сиддиқӣ ба Лакҳнав низ сафар карда будааст, ки нишонаю ишораҳои ҳошияи китобҳояш аз ин гувоҳӣ медиҳанд. Дар омади гап бояд гуфт, ки Сиддиқӣ қисмати зиёди ганҷинаи хешро — дастнависи китобҳоро, ки дар тӯли ҳаёти худ ҷамъ ва нашр кардааст, — ӯ бе ҳеҷ гуна подош ба китобхонаи умумӣ, «Китобхонаи сурхи» Хӯҷанд тақдим намудааст.

Фаҳмост, ки ҷаро профессор Обидӣ, аз чунин иқдоми Сиддиқӣ (ӯ баъди бозгашт аз Ҳиндустон дар кишвари худ иморати гунбадишакли аҷоибе бунёд карда буд) бохабар шуда, ҳавои боздиди ин бино ба сараш афтод. Охир Сиддиқӣ ин корро тахти таъсир ва хотироти мусофирату боздидҳои худ аз кишвари дури афсонавӣ, ба ифтихори дӯстони ҳиндиаш карда буд.

Баҷо овардани хоҳиши меҳмон як коре буд басо мушкил, ҳарчанд ки ин бинои аҷоибу беҳамтою нодир аз майдони бозор дар фосилаи даҳ дақиқа роҳ воқеъ будааст... Қасе сари вақти ин бинои нимхаробӣ фаромӯшгаштаро ба ёд овард, он ҳоло ба «саисхонаҳои Авгей» мемонад.

Ҷои гап нест, ки ин ҳодиса на ба шаъни ҳукуматдорони шаҳр мезебад, на ба шаъни ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ки бояд дороии халқ— ёдгориҳои таърихиро ҳифз намоянд, на ба шаъни равшанфикрони шаҳр, ки ҳақ надоранд аз рӯи принципи: «Магар ба ман аз ҳама бештар лозим аст?» зиндагӣ кунанд. Дуруст аст, ки баъзе аз онҳо ҳангоме ки дар шаҳр чунин овоза пахн шуд, ҷиддан ба ташвиш афтоданд: боз як бинои бостонӣ—собиқ масҷиди «Дари шикоф» тахти хатар қарор дорад. Онро мехоҳанд ба замин яксон созанд...

Одамони огоҳу саррриштадор ба шакку шубҳа афтоданд. Охир, мутобиқи моддаи 35-уми Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи ҳифз ва истифодаи ёдгориҳои бостонию фарҳангӣ» на танҳо хароб кардан ё интиқол додани ёдгориҳои қадима, балки андаке тағйир додани онҳо ҳам қатъан манъ аст. Фақат дар мавридҳои ҷудогона ва бо иҷозаи махсуси Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ аз ин қоида истисно кардан мумкин аст.

Бо вуҷуди он овозаҳо дуруст баромаданд. Дар комиҷроияи шаҳр мо дарёфтем, ки бар хилофи Қонун қароре қабул шудааст, ки он иҷозатномаи хароб кардани офаридаи устоҳои халқ мебошаду бас. Ин, гӯё, барои васеъ кардани замини суди вилоятӣ зарур будааст, ки он тасмим гирифтааст дар ҷои ёдгорӣ барои худ як бинои иловагӣ созад.

Дуруст аст, ки ҳоло дар натиҷаи фишори аҳли ҷомиа харобкорӣ дар атрофи масҷиди собиқа боздошта шудааст. Аммо кӣ зомин шуда

метавонад, ки баъд аз мурури замоне он биноро, ки ҳанӯз дар қарни XVII эъмор шуда, нишони истеъдоди ҷовидонии ҳунармандони моҳири халқ, устоҳои нақшу нигор ва таҷкории миллӣ мебошад, бо теғи бульдозер хароб намекунанд?

Дар хусуси ба музей табдил додани ин масҷид меарзад, ки андеша намоем. Гап дар сари ин ки бо қарори ЮНЕСКО 800-умин солгарди шоираи машҳур, духтари кафшдӯзи тоҷик Маҳастӣ, ки чун ситораи тобону дурахшон дар уфуқи назми қарни XII нурпошӣ кардааст, ба ҳамин наздикиҳо ҷашн гирифта мешавад. Номи ин маҳвашу маҳрухсор, ширинсухан, шахси шарифу наҷиб, кушодадилу саховатманд ва дар айни замон шӯрбахту оворагарди ғамгини шаҳрҳои Марву Ҳирот, Балху Хуросону Ганҷа, шоира, навозанда, раққоса ва муғаннӣ, ки дар ғарибӣ аз ғаму андӯҳи ватану дӯстон фавтидааст, асрҳо боз зинда мондааст.

Зимнан, дар Ганҷа, шаҳри қадими Озарбойҷон ҳоло ҳам ёдбуди Маҳастиро эҳтиром медоранд, ба гардишгоҳе, китобхонае, ба муассисаҳои таълимӣ номи ӯро ниҳодаанд, ба ифтихори ӯ ҳайкале бунёд намудаанд. Вале дар Ленинобод фақат як тангкӯчаи хурде дар маҳали пурпечу хами шаҳри кӯҳна номи шоирaро ба худ гирифтааст, шоирае, ки ашъори зиёди хешро ба ҳамдиёрон, сокинони ин шаҳри устодону ҳунармандон — оҳангарону ҷавоҳирсозон, кӯзагарону бофандаҳо, зингарону кафшгарон, нонвоёну муқовагарон бахшидааст.

Оё вақти он нарасидааст, ки мо дайни фаромӯшкардаамонро ба хотири шоира адо кунем? Дар қадами аввал музейи Маҳастиро бунёд намоем. Барои ин мақсад, тавре ки аҳли ҷамъият талқин мекунад, аз масҷиди «Дари шикоф», ки дар рӯҳи анъанаҳои меъмории даврони шоира эъмор шудааст, бинои беҳтаре пайдо намегардад. Аммо, такроран мегӯем, аввал балоро дафъ бояд кард, то масҷид ба замин яксон карда нашавад...

Ба сари яке аз осори меъмории дигари аз нигоҳи зебоӣ фавқуломда — масҷиди «Ҳазрати Бобо» низ чунин сарнавишти ғамангез омадааст. Устодони номаълум, ки онро шашсад сол пеш офаридаанд, зоҳиран ҳадафи худ қарор дода буданд, то насли ояндаи хешро мафтун гардонанд: чунин кандакории ҳунармандона банудрат дучор меояд. Аммо ёдгории маданият ба анбор табдил ёфтааст.

Он чиз ҳайратангез аст, ки масҷиди «Ҳазрати Бобо»-ро муддати тӯлонӣ на ҷамъияти шаҳрӣ ва на ҷамъияти вилоятии ҳифзи ёдгориҳои бостонию фарҳангӣ собит карда буд, ва ҳол он ки ин масҷид ҳанӯз дар замони подшоҳии рус, соли 1897 ба сифати ёдгории таърихӣ эътироф шуда буд. Дар омади гап бояд тазаккур дод, ки дар аснoди архиви ҳамон сол дар Хуҷанд ҳашт мазор, чилу ҳафт мадраса ва тақрибан 200 масҷид сабт гардидааст. Ҳоло аз ин мазору масҷиду мадрасаҳо, ки бешакк, арзишу аҳамияти бостонӣ, илмӣ ва бадеӣ доранд, як теъдоди ночиз боқӣ мондааст.

Сокинони маҳаллаи «8-уми Март»-и Ленинобод дар боби муносибати оқилона ба ёдгориҳои матруки меъмории халқ намунаи ибрат нишон доданд: онҳо масҷидро тармим карда, дар он маркази хоси маҳалларо ташкил намуданд. Ҷаро дар масҷиди собиқ музеи этнографӣ, китобхона, толори намоишгоҳ ё қироат кушода нашавад?

Ба феҳристи шаҳрҳои бостонии панҷ шаҳри ҷумҳурии мо низ, аз ҷумла Ленинобод дохил карда шудааст. Ин тасодуфӣ нест: дар минтақаи шаҳри қадима як силсила ёдгориҳои нодир воқеанд, ки як ҳиссаи мусаллами мероси фарҳангии ҷаҳон мебошанд. Масалан, шикастапораҳои девори шаҳр, ки замоне хуҷандиҳоро аз тохтутози душманон боэътимод муҳофиза мекард, чӣ арзише доранд. Дуруст аст, ки як ҳиссаи девори ба таври мӯъҷизаосо боқимонда, ки як вақтҳо шаҳрро иҳота мекард, ҳоло худ мӯҳтоҷи муҳофизат аст.

Ана ин чиз аҷиб аст. Дар Ҷамъияти ҳифзи ёдгориҳо аз паи миқдор шуда иншооти бостонӣ бисьёр вақт ғайримуташаккилона ба ҳисоб гирифта мешаванд. Чунончи, дар феҳрист бисьёр мақбараҳои оддӣ сабт гардида, ёдгориҳои зиёди таърихию меъморӣ ва бостонне, ки на фақат дорои аҳамияти республикавӣ, балки умумииттифоқӣ ва ҷаҳонӣ мебошанд, аз назар афтодаанд.

Ҳамаи ин ёдгориҳо дар ҳоли табоҳ мебошанд ва мӯҳтоҷи таъмиргаранд. Чунин корро кормандони филиали устохонаи махсуси илмии таъмиргарӣ анҷом медиҳанд. Гурӯҳи хурди мутахассисон бо имконоти маҳдуди худ иаметавонанд ба қувваи харобиовари айём, ки мардум бо аъмоли ғайриоқилонаи хеш аксаран ба ин қувва мусоидат менамояд, муқовимат кунад. Дар Ленинобод фақат дар оромгоҳи шайх Муслиҳиддин корҳои таъмиргарӣ сурат мегирад ва то даме ки навбати иншооти дигари «нюсолим» мерасад, чандин сол мегузарад. Фурсати таҷриди баъзе ёдгориҳо аллакай гузаштааст.

Хуб мешуд, ки барои имдод ба устохонаи зикршуда бахшҳои таъмиргарӣ ташкил гарданд. Аммо ба ин як чиз монеъ мешавад — нарасидани мутахассисон. Дар вилоят чунин мутахассисонро касе тайёр намекунад, ва ҳол он ки дар назди баъзе омӯзишгҳҳои касбӣтехникӣ кушодани курси ба бачаҳо омӯхтани таъмиргарӣ оид ба чунин корҳо имкон дорад: устоҳои кандакори нақшу нигор дар чӯбу гаҷ, наққошон ва ғайра. Зимнан, чунин ҳунармандони халқро кайҳо боз дар омӯзишгоҳҳои Бухоро, Самарқанд ва Хева тайёр мекунанд.

Вақтҳои охир, шояд дар зери таъсири аҳли ҷомеа бошад, ба масоили ҳифозату истифодаи ёдгориҳои бостонию фарҳангӣ бештар таваҷҷӯҳ карда мешавад. Чунончӣ, дар ҷазираи Ёваарал, ки ба ақидаи академик В. В. Бартольд ва бунёдгузори адабиёти советии тоҷик Садриддин Айнӣ қаҳрамони халқи тоҷик Темурмалик бо киштиҳои худ пеши роҳи истилогарони муғулро гирифта буд, пешбинӣ гардидааст, то музеи алоҳидаи рӯкушод: ёдбуди ҷомеъ, боғи маданияту истироҳат бунёд карда шавад.

Ёдгориҳои нодир, биноҳои бошукӯҳ аз бисьёр воқеаҳои таърихӣ ривоят менамоянд. Масалан, қалъаи соҳили Сирдарё, ки як замоне бо амри Искандари Мақдунӣ эъмор гардида буд, аз ҷумлаи онҳо мебошад. Хароботе ки то даврони мо боқӣ мондаанд, нишонаҳои он қалъа мебошанд. Вале дар Ленинобод аз ҳодисае, ки 4 июли соли 1916 ба вуқӯъ пайваста буд, чӣ нишонае боқӣ мондааст? Он рӯз дар Хуҷанд шӯриши бемислу монанде сар зад, ки он баъд тамоми Осиёи Миёна ва Қазоқистонро фаро гирифт. Хуҷандиҳо аввалин шуда шӯриш бардоштанд, то ки дар давраи ҷанги якуми ҷаҳон коргарон ба корҳои ақибгоҳ ҷалбу истихдом карда нашаванд. Шӯриш на танҳо аз он ҷиҳат барҷастаю муҳим буд, ки халқ ба қувваи худ бовар кард, балки аз он ҷиҳат низ барҷастаю муҳим буд, ки вай башоратдиҳандаи Октябри Кабир гардид. Аммо ҳоло дар Ленинобод чӣ чиз аз ин шаҳодат медиҳад? Аслан ҳеҷ чиз! Магар майдонеро, ки халқ хашму ғазабашро зоҳир карда буд ё ҷодаи имрӯзаи МОПР-ро, ки намоишгарон аз он убур карда буданд, майдони ё кучаи «Шӯриши соли 16-ум» номидан мумкин нест?

Номи кӯчаҳо ва майдонҳо хотираи зиндаи таърих мебошанд. Ин ба қадри чизи гузашта расидан аст, ҳамчунин василаи тарбияи насли наврас аст, тарбияест тавассути таърих.

**О. ЯҲЬЕЕВ,**
**узви раёсати Шӯъбаи хазинаи маданияти шаҳри Ленинобод.**
**М. САЙФИДДИНОВ, хабарнигори мо.**

# ОЗОДИИ ЭҶОДИЁТ ВА МАСЪУЛИЯТИ ЭҶОДКОР

**Маҷмӯаи нависандаи тоҷик Абдулҳамид Самадов «Мечта молодости» («Орзуи ҷавонӣ»), ки чаҳор сол қабл аз тариқи нашриёти «Советский писатель» интишор гардида буд, хонандаи умумиттиҳодро бо номи нави ошно кард. Муаллифи як қатор повесту ҳикояҳо дар эҷодиёти худ он сатҳи нави ҳақиқатро, ки нишонаи дараҷаи баланди маънавии қисмати беҳтарини ҷамъият ҳасту дархӯри дигаргуниҳои куллии замони мо мебошад, инъикос менамояд. Ошкорбаёнӣ, озод гардидани афкори ҷамъият дар назди эҷодкор як қатор мушкилаҳои ахлоқӣ мегузоранд. Ва он пеш аз ҳама озодии эҷодиёт ва масъулияти эҷодкор аст. Маҳз ин мавзӯъ дар маркази сӯҳбати мо бо А. Самадов қарор дошт.**

**— Абдулҳамид, замони мо барои нависанда имконоти наве фароҳам меоварад. Дар адабиёти тоҷик тан солҳои ошкорбаёнӣ чӣ рӯх дод, ба он чӣ гуна равандҳо хосанд?**

ДАР АДАБИЁТИ тоҷик, чун дар кулли адабиёти сермиллати шӯравӣ асарҳое бахшида ба доғҳои «сафед»-и таърих ва дигар мавзӯъҳои шадид ба майдон омаданд. Одатан ин асарҳо дар байни хонандагон зуд машҳур мешуданд, мардум мехонданду аз ҳаяҷон «баҳ-баҳ» мегуфтанд. Вале муддати кӯтоҳе мегузашту хонандагон пай мебурданд, ки таъсири пуршӯр асосан аз худи мавод будааст, на аз сатҳи бадеияти асар. Ин махсусан дар муқоиса бо публицистика, ки маводи зиёди шадидтар додаву мавзӯъҳои зиёде ба майдон овардa ва далелҳои бисьёреро ошкор кардааст, равшантар зоҳир мегардад. Адабиёт дар рақобат бо воситаҳои ахбори умум нотавонӣ нишон дод. Вале ман мутмаинам, ки бозсозӣ ва ошкорбаёнӣ ба адабиёт боз шукуфоии самарабахше ато карда, ба офариниши асарҳои ҷолибу аз ҷиҳати бадеият кӯҳнашаванда кӯмак хоҳанд кард. Қайҳо маълум аст, ки ба нависанда бадоҳатан офаридани асарҳое, ки воқеияти имрӯзаро инъикос кунанд ва ё ба сатҳи нави тафаккури бадеӣ мувофиқ бошанд, душвор аст. Метавонам ҳам ба таҷрибаи худ ва ҳам ба таҷрибаи рафиқони ҳамқаламам истинод кунам. Дар журналистика ҳоло бисьёр асарҳои шадид ба майдон омада истодаанд, ки аксари онҳо аз ҳисоби далелу санадҳо бурд доранд. Чунин асарҳо дар адабиёт низ ҳастанд. Вале мо ҳама медонем, ки хонандаи аввал ба далелҳои шадид додашуда бо гузашти замон эҳсоси дилсардӣ мекунад. Ҳоло ки дар бораи ҳама чиз навиштан мумкин аст, нависанда ҳам бояд аз худ серталаб бошад. Масъулият дар назди адабиёт, дар назди халқ аз ӯ ҳам омӯзиши амиқи мавод ва ҳам сатҳи баланди бадеиятро тақозо дорад.

**— Худи шумо бо чӣ гуна қаҳрамон вохӯрданиед? Ниёзи рафънашудани мардум, бигӯем, дар чист?**

— Вақте ман маҷаллаҳои адабӣ ва ё китобҳои навро боз мекунам, вохӯриеро бо қаҳрамони наве интизор мекашам. Диққат кунед: бо қаҳрамонони нав. Мехоҳам бубинам, ки ӯ бо паҳлӯҳои мухталифи зиндагӣ чи гуна муносибат мекунад, мехоҳам ҷузъиёти наверо буби-

нам, ки тавассути онҳо ин қаҳрамон падидор мегардад. То баъд аз хондани китоб тавонам ба худ гуфтан: бале, ӯ (муаллиф) қаҳрамони наве офаридааст. Ва барои худ қайд кунам: он чиро ки ман мушоҳида накардаам, аз канораш гузаштаам, ҳамкасбам дарёфта ва шакли наву зебое бахшидааст. Охир дар адабиёт чун дар журналистика сюжетҳои мутафарриқае ҳастанд. Масалан, мо дар рӯзномаҳо дар бораи абҷироне, ки кирдори манфӣ содир мекунанд, борҳо хондаем. Дар адабиёт низ сужетҳои зоҳиран ҳаётӣ, вале дар ҳақиқат сатҳиву беаҳамият ҳастанд. Неруву коғазро масриф кардан чаро?

**— Вале Абдулҳамид, қолабҳои идроки вазъиятҳои муайян дар мо сахтанд. Ва қолаби идрок ба эҷодкори асарҳои қолабӣ «талқин» мекунад: ба назарам дуруст, боз чӣ лозим ба шумо?**

— Албатта чунин ҳам мешавад. Вале агар ӯ эҷодгари тавоно бошад, агар ӯ масъулиятро эҳсос кунад, албатта дар рӯйдодҳои ҳаёти муқаррарӣ чизи наве меёбад, мекӯшад онро амиқтар таҳқиқ кунад, паҳлӯҳои навашро кашф намояд, ба кӯнҳаш расад.

**— Мо муваффақиятҳо ва нокомиҳои нависандагони насли калонсол ва миёнаро медонем. Ва ба адибони ҷавон умед мебандем. Дар ин ҷо чӣ чизи ҷолибе ҳаст, оё ҷавонон амиқтар «мекобанд»?**

— Агар ман пиромуни эҷоди ҷавонон танҳо ба ақидаи шахсии худ такья мекардам, ба гумонам, аз бисьёр ҷиҳат шубҳа бармеангехтам. Вале вақтҳои охир ҳам интиқоди адабӣ ва ҳам доираи адабӣ бар онанд, ки насри ҷавони мо аз шеъри ҷавонамон муқтадиртар аст. Ин наметавонад моро шод накунад. Зеро, чунон ки медонед, суннатан шеър дар адабиёти мо нақши пешоҳангӣ дорад ва ин аз классикон оғоз мегирад. Ман миёни ҷавонон Сайф Раҳим, Ҷонибек Акобир, Баҳманёр, Абдурофеъ Рабиевро тафовут медодам. Номи онҳо на танҳо ба хонандагони ҷумҳурӣ, балки ба хонандаи умуми иттиҳод низ ошност. Повести «Ситораҳои сари танӯр»-и С. Раҳим ду маротиба дар Маскав ба табъ расид, ҳикояҳои Ҷонибек дар нашриёти «Художественная литература» чоп шуданд. Асарҳои Баҳманёр низ дар марказ интишор гардиданд. Вале дар Маскав ё ҷои дигар нашр гардидан муҳим нест. Аз ҳама асосӣ ин аст, ки онҳо дар бораи муосирони худ менависанд, бо услуби ба худ хос, самимӣ менависанд, хонандагонро бо қаҳрамонони комилан наву ношинохта ошно мекунанд.

Масалан, бигирем эҷодиёти Ҷ. Акобирорo. Ӯ зодаи Комсомолобод, парвардаи интернат аст. Ба худатон фаҳмост, ки чунин бачагӣ ранҷи зиёде дорад. Ин эҳсос ҷаҳонбинӣ ва муносибати ӯро ба зиндагиву инсонҳо сайқал дод. Ва аз ин рӯ насри ӯ ғайриоддист. Ӯ хоҳ дар бораи пирон нависад, хоҳ дар бораи ҷавонон, характери наверо падид меоварад, онро тавассути ҷузъиёти ғайриоддӣ мекушояд. Ва забони асарҳои ӯ низ хеле асил аст.

Баҳманёр нависандаи мавзӯъҳои таърихӣ. Ҳикояи ӯ «Қадри одам» дар семинари нависандагони ҷавони умумии иттиҳод мавриди таваҷҷӯҳ қарор гирифта буд. Мухтасар, дар ҳафт саҳифа фалсафаи муносибатҳои инсониро мекушояд. Ва агар аниқтар бигӯем, нависанда дар маводи таърихӣ муносибати эҷодкор ва ҳукумати дороён, зимнан, ҳукуматро дар тазоҳури охиронаш — дар шахси ҷаллод нишон медиҳад. Тамоми сужет аз лаҳзаи қатли олим ва шоири барҷастаи асри миёнагӣ Аттор сохта шудааст.

Насри Сайф Раҳим низ ғайриоддист. Он бо фалсафаву фантастикаи худ имкон медиҳад хонанда ба ботини инсон амиқтар фурӯ равад. Ин бо услуби худ насрест комилан нав ва хурсандибахш аст, ки аз ҷониби хонанда хуб пазируфта мешавад. Умед дорем ин нависан-

даи боистеъдод, ки алҳол ду повест ва як маҷмӯаи ҳикояҳо навишта аст, моро боз борҳо шод хоҳад кард.

Аз рушди насри тоҷик дар ноҳияҳои гуногун пайдо шудани нависандагоне, ки дар деҳот мезиянд, низ гувоҳӣ медиҳад. Инҳо Диловар Мирзоев аз ноҳияи Ғарм, Нозирҷон Ёдгорӣ аз Кӯлоб, дар деҳаи Рӯмони вилояти Ленинобод Анварн Олим, дар Панҷакент Облоқул кор ва зиндагӣ мекунанд.

**— Сатҳи насри «деҳистонӣ»-и тоҷик чӣ гуна аст?**

— Гуногун. Вале аксаран онҳо нависандагони аҷибанд. Ва бо мурури замон ин падида самари хуб хоҳад дод. Фаромӯш набояд кард, ки нависандагони беҳтарин дар Маскав зиндагӣ надоранд. В. Астафьеву В. Белов, В. Распутину В. Лихоносов аз ҷумлаи онҳоянд.

**— Таваҷҷӯҳи насри ҷавони тоҷик ба дастовардҳои адабиётҳои дигар чӣ гуна аст?**

— Ҷавонон таҷрибаи адабиёти ҷаҳониро бо шиддат ё мустақиман ё мутавасситан аз худ мекунанд. Таъсири нависандагони рус, махсусан онҳое, ки «деҳистонӣ»-шон меноманд, низ ҳаст. Ман дар чӣ асос чунин натиҷа мегирам? Адабиёти рус бисьёр чизҳои нав медиҳад. Аз адабиёти тоҷик ҳошия рафта, ба таҷрибаи адабиёти Амрикои лотин ва Ҷопун муроҷиат мекунем. Ҳоло он ҷо насри психологӣ хеле рушд ёфтааст. Вале нависандагони ин минтақаҳо худро шогирдони адабиёти рус мешуморанд. Бе фарогирии таҷрибаи дигар адабиётҳо, аз ҷумла адабиёти рус, дар бораи фатҳи қуллаҳои эҷодиёт фикр кардан душвор аст имрӯз.

**— Вале робита бо адабиётҳои дигар на ҳамеша натиҷаҳои мусбат дошт: беназокатиро ташвиқ карда, он чиро ки дигар хел навишта шудааст, берун мекунад ва аксар маҳв ҳам месозад. Ба ин хотир мехостам бипурсам: оё дар адабиёти тоҷик таҷдиди назар кардани ин ё он падида ҷараён надорад? Охир таҷдиди назар кардан: яъне дур ё ҷазб намудан аст ва аз ин ҷо мавқеъ бармеояд.**

— Вале ҷаро шумо танҳо аз гузашта мегӯед? Вақтҳои охир дарҳои адабиёт, чунон ки мегӯянд, калон кушода буданд. Ва бисьёриҳо, ҳатто касе, ки андак қалам ронда метавонист, китоб чоп кард. Чун ба мағозаҳои китоб дароед, китобҳои зиёдеро мебинед, ки дар солҳои бозсозӣ нашр гардидаанд, вале мавриди зарурати хонандагон қарор нагирифтанд. Нашриётҳои мо адабиёти сустро бисьёр чоп кардаанд. Ва ҳарчанд, ки китобҳо барои фурӯши чандинсола чоп мешаванд, чанд китоби як муаллиф, ки дар рафи мағозаҳо хобанд, бояд ба андеша водор созанд.

**— Мумкин аст, ки ин падида вобаста бошад ба умуман коҳиши рағбат ба китоб? Охир, пӯшида нест ки дар солҳои рукуд самтгириҳои арзишманди мардум сахт тағйир ёфтанд ва мо медонем асарҳои классикон ҳам, ки халқи тоҷик хеле гиромӣ медошт, камтар ба фурӯш мерафтанд.**

— Мутаассифона, ин ҷиҳат ҳам ҳаст. Ҷиҳати дигар низ вуҷуд дорад ва он ин аст, ки китоби «осонхон»-ро меҷӯянду китоби хуб мемонад. Коҳиши умуман маданият дар муносибат ба китоб низ бетаъсир намонд. Китобҳои сабуку сатҳиро мехонанд, вале масалан, Ф. Муҳаммадиевро не. Агар ба хондани асарҳои классикон маҷбур кунед, бо душворӣ хоҳанд хонд, зеро ин ҷо фикр кардан, тамоми ҷузъиёту ҳаракати сужетро таҷзия намудан ва кирдори қаҳрамононро таҳлил кардан мебояд. Хонандаи авом ба чунин мутолиа омода нест, зеро ӯ солҳои дароз китобҳоеро мехонд, ки қаҳрамону сужеташон ҳама қолабӣ буданд. Дар ин гуна китобҳо на танҳо сужетҳо, балки хати ошиқӣ низ монананд — вомехӯранд, андак ранҷ мекашанд ва баъд тӯй. Ва

мутаассифона, хонанда ба чунин китобҳо одат кардааст. Ҳоло ӯро аз нав бояд тарбия кард. Ва лоақл аз синни мактабӣ тарбия намудан лозим аст. Вале муаллимони мо ба ин омода нестанд, аксари онҳо худашон кам мехонанд. Ва барномаҳои мактаб низ ба мутолиаи муаллифони муосир намеангезад. Дар он фақат нависандагони то солҳои шаст машҳургашта дохиланд. Ҳатто Ф. Муҳаммадиев дар он нест. Афсӯс, ки имрӯз муаллимони сухандону ҳастии худро ба таълими адабиёт бахшида, тарбиятгари маънавиёт, шогирдони худро то ба остонаи ҳаёт бо саводу фаҳмиши хуб расонда на дар ҳамаи мактабҳо ҳастанд.

**— Ин вазъро чӣ гуна тағйир бояд дод, чора чист?**

— Ман дар ин бора зиёд фикр мекунам, ҳамааш аз хона, кӯдакистон, баъд мактаб, техникум ё мактаби олӣ сар мешавад. Дар ҳар марҳила бояд адабиёту санъатро омӯзанд. Вале алҳол мутаасуф, чунин нест, волидон ба чӣ хондан, аз телевизор чӣ дидан, аз китобу кинофильм чӣ баҳра бардоштани кӯдакон кам эътибор медиҳанд. Дар факультетҳои филологии мактабҳои олӣ одамони тасодуфӣ бисьёранд. Ман ҳатто гумон мекунам, ки ҳафтод фоизи онҳо умуман мутолиагар нестанд. Аксари онҳо мактаби олиро хатм карда, на танҳо адабиётро ба маънои васеъаш, ҳатто нависандагони Ҷумҳурии худро, онҳоеро, ки фаъолона интишор мекунанд, намедонанд. Охир онҳо бояд ба мактабҳо, ба деҳот, ки миқдори асосии хонандагон онҷоянд, рафта, бачаҳоро ба фаҳмидану дӯст доштани адабиёт ҳидоят намоянд.

Ба гумони ман, ҳамаи ин натиҷаи ҳам давраи рукуд ва ҳам вазъи имрӯзаи мост. Аксари ҷавонон нахуст на дар бораи чӣ хондан, балки дар бораи аз куҷо чӣ дарёфтан, чӣ тавр пул кор кардан фикр мекунанд. Яъне моддиёт аксаран маънавиётро танг мекунад. Чора, ба фикрам, дар адабиёти хуб аст! Тарбияи хонандаи хубу бошуур кори ҷамъиятист.

Бояд гуфт, ки Бюрои тарғиби китоби назди Иттиҳоди нависандагони мо низ баҳраи хуб намедиҳад. Ба назари ман, вохӯриҳои моро бо хонандагон аз тариқи ин бюро бояд барои суханрониҳои публицистӣ хуб истифода кард. Бояд тавассути муроҷиати мустақими нависанда ба хонанда таъсире бирасад. Агар мо ин шаклро ҷорӣ намоем, метавонем хонандаи худро ғановати маънавӣ бахшем.

**— Бо шумо ҳамфикрам. Ҳоло вохӯрии нависандагон бештар хусусияти эстрадӣ дорад, яъне оё шумо Лоиқро рӯ ба рӯ дидаед, ана Лоиқ, Бозор Собирро дидаед — ана Бозор Собир. Албатта хуб аст дидани он ки адибон асарҳои худро чи тавр қироат мекунанд. Вале бешубҳа, суханрониҳои публицистӣ таъсири бештаре хоҳанд дошт, ки метавонад бар он чи хонанда худаш имкони хондан дорад, биафзояд.**

— Андешаи худро пиромуни тарбияи хонанда идома медиҳам. Ба рӯзномаву маҷаллаҳоямон дахл мекунам. Рӯзномаҳои ҷавонон ҳикояву шеърҳои бисьёр чоп мекунанд. Ин бад нест. Вале бештар дар бораи худи адибони ҷавон навиштан, ба китобҳо тақризҳо чоп кардан низ муҳим аст. Вале чунин материалҳо на танҳо дар матбуоти ҷавонон, балки дар маҷаллаи «Садои Шарқ» низ каманд. Чунин ҳам мешавад, ки муаллиф ду-се маҷмӯа нашр мекунад. Вале танқиди адабӣ хомӯш. Ва агар овоз баланд кунад ҳам, аксаран дер. Масъалаҳо бисьёранд. Онҳое, ки бояд ба рушди адабиёт ғамхорӣ кунанд, аксар вақт нотайёранд. Идеологҳое, ки адабиёту санъатро хуб донанд, каманд (дар комитетҳои ноҳиявию шаҳрӣ), дар шӯъбаҳои маориф низ одамони ноқобил зиёданд. Бубинед, ки то куҷо рафтем. Ҳамааш ба ҳам алоқамананд.

Мо, нависандагони насли ҷавон ва миёна, ҳампаҳлӯи онҳое, ки роҳи тӯлонии эҷодкориро сипардаанд, солҳои душвори сиюм, чилӯму панҷоҳумро пушти сар кардаанд, зиндагӣ дорем.

Ба наздикӣ аз сафаҳоти маҷаллаҳо дар бораи нависандагоне, ки муқобили Твардовский баромада буданд, хондам. Аксари онҳо барҳаётанд. Онҳо, ба гумонам, мехостанд имрӯз суханони худро пас гиранд. Вале таърих боз намегардад. Ва инҳо ҳама буданд. Ман когазҳои дафтари ҷиноятии F. Абдуллоро хондам. Худоё, чӣ номҳое дар он ҷо. Ва ҳама бародарони ҳамқалам. Аксарият, гӯё, фаромӯш карда буданд, ки дар нависанда бояд тимсоли покии ахлоқ таҷассум ёфта бошад, бояд ӯ виҷдони халқ бошад.

Мо замони бисьёр душвореро аз сар мегузаронем. Мо дар бораи сабаққҳои таърих ва адабиёт андеша меронем. Нависанда бояд дар хотир дошта бошад, ки ҳеҷ чиз худ аз худ ба вуҷуд намеояд, ба ҳама чиз худи ӯ бояд ҷавобгар бошад! — ҳам дар назди адабиёт, ҳам дар назди хотираи гузаштагон, ҳам дар назди ояндагон. Замони мо ба «ҳавои мулоими давраи Хрущев» шабоҳат дорад. Ба П. Толис шикастани қолабҳои якнавохти адабӣ осон набуд, ӯ бо повести кӯтоҳаш «Тобистон» ба насри нав ибтидо гузошт. Аз дунболи ӯ нависандагони соҳибистеъдод Ф. Муҳаммадиев, Ҷ. Одинаев, Ӯ. Қӯҳзод, Сорбон ва дигарон ба майдон омаданд. Ҳар яки мо як ҳалқаи занҷири адабиётем ва ҷунон бояд навишт, ки сил-сила бад нашавад.

**Мусоҳиб В. ЛЫСЕНКОВ.**

О. БОҚИЕВ

# ХОТИРАИ АВЛОДИ ФАРХУНДА

МУҲАҚҚИҚОНИ қабл аз инқилобии русро, ки дар Осиёи Миёна тадқиқот бурдаанд, ба сурати шартӣ метавон ба чор гурӯҳ: иртиҷоӣ-подшоҳӣ, бузургдавлатӣ-шовинистӣ, буржуазӣ-либералӣ ва либералӣ-демократӣ тақсим намуд. Вале дар байни онҳо як чеҳраи таърихии ба худ хос, рахшон ва барҷастае ҳаст, ки ӯро ба ҳеҷ як аз ин гурӯҳҳо нисбат додан мумкин нест. Ин чеҳраи барҷаста донандаи таърих, маданият, зиндагӣ, маишат ва дини халқҳои Осиёи Миёна Владимир Петрович Наливкин (солҳои 1852—1918) мебошад.

В. П. Наливкин, соли 1876, баъди хатми гимназияи ҳарбии Петербург, ба Осиёи Миёна барои иштирок намудан дар юришҳои қушунҳои подшоҳӣ ба муқобили хонигариҳои Хива ва Қӯқанд фиристода шуда буд. Вале барои ӯ ҳар нав зӯроварӣ комилан бегона буд ва ӯ рафтори барои он замон мардонаворона нишон дод: аз вазифаи штабс-капитан даст кашида, ба истеъфо баромад. Айнан ба ҳамин сабаб В. П. Наливкин аз вазифаи ёвари сардори уезди Намангон канорагирӣ намуд ва дар воҳаи Радвон дар маҳалли бодиянишинони қипчоқ иқомат гузид ва баъд як порча заминро дар қишлоқи Нанаи уезди Намангон харида, бо ҳамсараш Мария Владимировна ба он ҷо кӯчида рафт. Фасли зимистон онҳо дар байни сокинони муқимӣ зиндагӣ карда, тобистон ҳамроҳи қирғизҳо ва қипчоқҳо ба кӯҳистон кӯч мебастанд. Чи тавре мустаршриқ Ю. О. Якубовский дуруст қайд мекунад, ҳамин тавр «фаъолияти оддӣ, вале бағоят пурсамар ва метавон гуфт, дар таърихи Туркистон, беназири ҳамсарон Наливкинҳо оиди омӯзиши забон, шароити кишоварзӣ, дин ва урфу одати мардуми маҳаллии Фарғона на аз рӯи маъхазҳои китобӣ, балки аз худи маъхазҳои ҳаёти халқ оғоз ёфт... В. П. Наливкин бо дониши шеваҳои зиндаи забони гуфтугӯи ӯзбекӣ ва тоҷикӣ олимон ва шарқшиносонро дар ҳайрат мегузошт». (Якубовский Ю. О. «Владнмир Петрович Наливкин. Узви Думаи давлатӣ ва айёми зиндагии ӯ дар Туркистон». Тошкент, 1907, с. 35). Дар ин давра ҳамсарон Наливкинҳо асари хуби этнографӣ «Очеркҳо оид ба зиндагии занони маҳаллии Фарғона»-ро навиштанд, ки ба медали калони тиллои Ҷамъияти ҷуғрофии рус сазовор гардид. Ба ин китоб шарқшиносони тоинқилобӣ ва шӯравӣ Н. И. Веселовский, В. В. Бартольд, В. Р. Розен, шарқшиноси маҷористонӣ А. Вамбери ва дигарон низ баҳои баланд доданд.

Соли 1884 Владимир Петрович аз нав ба хизмати идораи ҳарбии халқӣ даъват гардид. Вале ин дафъа ҳам зуд бо вазифаи маъмури ҳарбӣ падруд гуфта, худро комилан ба фаъолияти омӯзгорӣ бахшид. Владимир Петрович роҳбари омӯзишгоҳи русӣ-маҳаллӣ гардид, дар дорулмуаллимин ва мактабҳои русӣ-маҳаллӣ аз забонҳои маҳаллӣ дарс дод ва як зумра муаллимонро ба воя расонд. Соли 1890 В. П. Наливкин нозири мактабҳои мусулмонӣ ва русӣ-маҳаллии округи Туркистон таъин шуд ва бадин васила барои гирдоварии маводи пу-

---

БОҚИЕВ Олуболу, номзади илми таърих, доценти кафедраи таърихи ИЧШС ДДТ ба номи В. И. Ленин.

рарзиш доир ба таърих, забон, маданият ва дини халқҳои Осиёи Миёна имконият пайдо кард.

В. П. Наливкин дар баробари фаъолияти педагогӣ кори зиёди тадқиқоти илмиро анҷом медод. Ӯ «Таърихи мухтасари хонигарии Қӯқанд», «Мактаби мардуми маҳаллии Осиёи Миёна»-ро таълиф намуд, луғатҳои русӣ-сартӣ ва сартӣ-русӣ, «Раҳнамои омӯзиши амалии забони сартӣ», «Раҳнамои омӯзиши амалии забони форсӣ»-ро (яъне забони тоҷикиро. **Қайди муаллиф)** тартиб дод. Ҳар яке аз ин асарҳо аз ҷиҳати мазмун ва аҳамияти худ хеле ҷолиб аст. Чунончи дар яке аз тақризҳо ба «Раҳнамои омӯзиши амалии забони сартӣ» гуфта мешуд: «Ба ҳар ҳол барои омӯзиши мустақили забони сартӣ ҳоло аз ин китоб дида китоби беҳтаре на фақат нест, балки ба ин наздикиҳо пайдо нахоҳад шуд». Бо вуҷуди ин барои муҳаққиқони Тоҷикистони тоинқилобӣ «Таърихи мухтасари хонигарии Қӯқанд» аҳамияти калон дошт, ки дар он таърихи сиёсии шимоли Тоҷикистон: ноҳияҳои Хуҷанд, Ӯротеппа, Нов, Ашт, Исфара ва Конибодом муфассал инъикос ёфта буд. Арзиш ва хусусияти хоси асари мазкур аз он иборат аст, ки, аввало, вай натиҷаи шиносоии ҳаматарафа бо кишвар, мутолиаи амиқи таърих, этнография, маданият, маишат, забон ва урфу одати халқҳо, пеш аз ҳама халқҳои водии Фарғона буд; дуюм, муаллиф дар байни шарқшиносони тоинқилобии рус аввалин шахсе буд, ки дар қатори асарҳое, ки ба забони русӣ чоп шуда буданд, аз миқдори зиёди асарҳои муаррихон, ҷуғрофиядонони маҳаллии Осиёи Миёна васеъ истифода бурдааст; сеюм, ӯ ғайр аз дастнависҳои шарқӣ дигар ҳуҷҷатҳои гуногун (ёрлиқҳо, фармонҳо, васиятномаҳо ва ғайра)-ро, ки дар вақтҳои гуногун аз тарафи ҳокимони Қӯқанд ва Бухоро дода шуда ва онҳоро ӯ ҳангоми сафарҳои хизматӣ ва хусусӣ дар шаҳру маҳалҳои гуногуни Осиёи Миёна ҷамъоварӣ намуда буд, мавриди таҳлил қарор дод.

Аз хизмат дар идораи таълим В. П. Наливкин баъди он даст кашид, ки нозири калони омӯзишгоҳ Ф. М. Керенский (падари сардори ояндаи ҳукумати муваққатӣ) мақолаи аз рӯи ҳисоботи ӯ навишташударо бо номи худ нашр намуд. Баъд В. П. Наливкин дар вазифаи маъмури калон оид ба супоришҳои махсус дар назди генерал-губернатории Туркистон, ёвари губернатори ҳарбии вилояти Фарғона хизмат намуд. Вазифаи охирин ба ӯ имкон дод, ки ба мубориза ба муқобили суиистифодакуниҳо, андозҳои пулии ғайриқонунӣ ва азобу шиканҷаи аҳолии маҳаллӣ ҳамроҳ шавад. Албатта, дар замони ҳукмронии мустамликадорӣ, ки асосан барои истисмори сарватҳои табиии кишвар, зулм ва ғорат намудани халқҳои мазлум равона шуда буд, дар мубориза ба муқобили аппарати мансабдорон В. П. Наливкин натавонист муваффақияти матлуб ба даст оварад. Амали ӯ на фақат боиси норозигии маъмурияти вилояти Фарғона шуд, балки идораи генерал-губернатории Туркистонро низ хеле ба ташвиш андохт. Моҳи ноябри соли 1904 ӯ ба Тошканд барои кор кардан дар комиссияҳои гуногун бозхоста шуд, ки дар ин ҷо ӯро таҳти назорат нигоҳ доштан осон буд. Владимир Петрович назорати доимиро нисбат ба худ ҳис намуда, моҳи июни соли 1906 бо хоҳиши худ ба истеъфо баромад.

Демократ-халқчӣ В. П. Наливкин ба инқилоби буржуазӣ-демократии солҳои 1905—1907 Россия бетараф буда наметавонист. Вай ба ҳаёти сиёсӣ пайваст, борҳо дар митингҳо иштирок намуд. Профессор В. В. Бартольд барғалат гуфта буд, ки В. П. Наливкин ба ҳизби социалистӣ ҳамроҳ шуда, дар Думаи якуми давлатӣ вакили аҳолии русзабони Туркистон буд ва ӯро айбдор кард, ки ба ҷои он ки дониши фавқулоддаи худро дар бораи Туркистон ба нафъи ин кишвар истифода барад, ӯ дар Дума ба муқобили арбобони маҳкамаи рус нутқи таҳқиромезе эрод намуд. (Ниг. Бартольд В. В., «Таърихи ҳаёти ма-

дании Туркистон». Л. 1929, с. 132). Дар ҳақиқат бошад, чи тавре В. П. Наливкин борҳо дар нутқҳояш ёдовар шудааст, ӯ то охири умр берун аз ҳизб буд. Аз рӯи ақоид ва барномаи хеш Владимир Петрович ба социал-демократҳо наздик буд, бо большевикони Туркистон, аз он ҷумла бо М. В. Морозов муносибати дӯстона дошт. Чунин далел ба ин шаҳодат медиҳад, ки В. П. Наливкин дар қатори дигар аъзоёни ҳайати таҳририя ба мақолае дар газетаи «Русский Туркистан», («Туркистони рус») аз 16 июни соли 1906 ба нисбати ҳабси большевик М. В. Морозов имзо кардааст. Профессор Б. В. Лунин чунин навиштааст: «Баёнияҳои ҷасурона ва гоҳо дорои хусусияти инқилобии Наливкин ҳусни таваҷҷӯҳи коргарон ва оммаҳои васеи меҳнаткашонро нисбат ба ӯ зиёд намуданд ва ӯ депутати Думаи II давлатӣ (на Думаи I чи тавре ки В. Бартольд ғалат гуфтааст) интихоб шуд. Ҳангоми таваққуфи поезд дар Самарқанд, ки дар он ҷо мардуми бисьёре ӯро табрик намуданд, ӯ гуфт: «Ман дворянин ҳастам ва бинобар ин ба Дума барои он меравам, ки аз дворянин будани худ даст кашам. Россия бояд давлати демократӣ шавад, ба халқ хизмат кунад, на ба табақаҳову кастаҳо. Ман сарбоз ҳастам ва ба Дума меравам, то ки ба кори собиқи худ — ба ҷанг бо онҳое, ки халқро зулму ситам мекунанд, ба ҷанг барои ҳифзи манфиати халқ ва озодии халқ камар бандам». Дар ҳамин руҳия ва бо ҳамин қатъият В. П. Наливкин дар Дума нутқ карда, адлияи подшоҳӣ ва хиёнаткории ҳамаи арбобони маҳкамаи подшоҳиро, ки аз байни табақаи дворянҳо баромадаанд, фош намуд.

Шикаст хӯрдани инқилоби якуми буржуазӣ-демократии солҳои 1905—1907 рус В. П. Наливкинро бисьёр мутаассир сохт. Ӯ аз ҳамаи вазифаҳои ҳарбӣ-маъмурӣ даст кашид ва дар бӯстонсарое дар назди Тошканд иқомат гузида, дар он ҷо 11 сол зиндагӣ кард ва бо фаъолияти илмӣ машғул шуд. Самари фаъолияти ӯ чунин асарҳои барои муҳаққиқони тоинқилобӣ ғайримуқаррарӣ монанди «Пролетариати маҳаллӣ» ва «Мардуми маҳаллӣ дар замони пеш ва ҳоло» гардиданд.

Агар ин асарҳо бо асарҳои пештар навиштаи ӯ муқоиса карда шаванд, бояд се лаҳзаи муҳим, ки дар бораи тағьирот дар ақидаҳои таърихии В. П. Наливкин шаҳодат медиҳанд, қайд гардад. Ин муносибати диалектикӣ ба равандҳои таърихӣ, ҳодисаҳои ҷамъиятӣ-сиёсӣ, иҷтимоӣ-иқтисодӣ ва маданӣ-маишии одамон; рӯ овардан ба масъалаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ ва дарки аҳамияти калони онҳо дар инкишофи таърихии ҷамъият; дарк кардани нақши оммаҳои халқ.

Дар хулосаи китоби «Мардуми маҳаллӣ дар замони пеш ва ҳоло» В. П. Наливкин ба оммаи васеи хонандагон мурочиат намуда, таъкид мекунад, ки ин асарро фақат барои он навиштааст, то оянда аз такрори доғҳои сиёҳи гузашта ба осонӣ наҷот дода шавад, то ин оянда ҳатталимкон пурнуртар ва босаодаттар гардонида шавад. Шӯбҳае нест, ки ташаккули услуби диалектикии тадқиқоти В. П. Наливкин дар таҳти таъсири муҳимтарин ҳодисаҳои охири асри XIX ва ибтидои асри XX дар ҳаёти иҷтимоӣ-иқтисодии Россия ва Осиёи Миёна ба амал омадааст. Ба ин наздик шудани ӯ бо социал-демократҳои Туркистон, муносибат ва ҳамкорӣ бо онҳо, иштирок дар матбуоти давраги русӣ ва маҳаллии ҷараёнҳои социал-демократӣ ва тараққихоҳ чун «Самарқанд», «Русский Туркистан» («Туркистони рус») «Туркистанская жизнь» («Ҳаёти Туркистон») низ мусоидат намуд.

В. П. Наливкин инқилоби буржуазӣ-демократиро бо шодмонӣ истиқбол намуд. Вай аз хилватнишинӣ баромада, ба ҳаёти сиёсии кишвар фаъолона шомил гардид. Ӯ, ки дар бораи хусусияти буржуазӣ-демократии инқилоб тасаввури равшан надошт, онро инқилоби кабир меномид ва мӯътақид буд, ки он метавонад тамоми масъалаҳоро ҳал намояд ва ҳамаи монеаҳоро аз роҳе, ки ба сӯи ҳаёти озодона барои

ҳама, сарфи назар аз мансубияти иҷтимоӣ ва миллӣ, касбу кор, мавқеи иҷтимоӣ ва дин мебарад, бартараф кунад.

Чи тавре ки маълум аст, аввалҳо ба сифати раиси Комитети ҳукумати муваққатии Туркистон аз Петербург ба Осиёи Миёна собиқ рафиқи вазири корҳои дохилӣ ва узви Думаи давлатӣ Д. М. Шапкин фиристода шуда буд. Вале ӯ натавонист фаъолона ба кор шурӯъ намояд, зеро кишварро намедонист ва чи дар байни аҳолии рус ва чи дар байни аҳолии маҳаллӣ обрӯю эътибор надошт, бинобар ин маҷбур шуд ба истеъфо барояд. 25 июль бо тавсияи Д. М. Шапкин дар асоси фармони Ҳукумати муваққатӣ В. П. Наливкин раиси комитети Туркистон таъин гардид, ки ин вазифаро то ғалабаи инқилоби Октябрь дар Петроград иҷро намуд.

В. П. Наливкин дар ин вазифа кор карда, ҳамеша мекӯшид аҳволи меҳнаткашонро сабук кунад, адолати иҷтимоиро барқарор созад, зулм ва зӯровариро аз байн барад. Барои ин аксар вақтҳо мавқеи созишкоронаро ишғол менамуд, ки душманони инқилоби социалистӣ аз ин ба нафъи худ истифода мебурданд. Чи тавре Б. В. Лунин қайд мекунад, «...вай (Яъне Наливкин. **Эзоҳи муаллиф)** ба зумраи он равшанфикрони Россия тааллуқ дошт, ки тантанаи инқилобро бе каму кост, аксаран ба таври назарӣ ва мавҳум тасаввур мекарданд. Норавшании ҷаҳонбинии инқилобӣ, надоштани назарияи то охир даркшудаи ғоявӣ-сиёсӣ боис шуданд, ки Наливкин аҳамияти бузург ва ҳалкунандаи инқилоби Октябрро нафаҳмид, гарчи ноустувор будани мавқеъҳои худро низ эътироф мекард». (Лунин Б. В. «Таърихшиносии илмҳои ҷамъиятӣ дар Ӯзбекистон» с. 250).

Хабари ғалабаи инқилоби Октябрь дар Петроград, ки онро В. П. Наливкин чашмдошт ва интизор набуд, ӯро ба бӯҳрони амиқи рӯҳӣ гирифтор намуд ва марги ҳамсараш ин аҳволи ӯро боз ҳам вазнинтар кард. 22 январи соли 1918 Владимир Петрович дар 66-умин соли умри худ дар сари қабри ҳамсараш худкушӣ намуд. Вай дар номае, ки аз худ боқӣ гузошт, навишта буд: «Хоҳиш мекунам ба марги ман ҳеҷ касро гунаҳкор накунед ва маро пролетарвор ба хок супоред, зеро ман кайҳост, ки ба ҳеҷ як дин ва ба ҳеҷ як ҳизб тааллуқ надорам». Ҳамин тавр намояндаи дурахшон, инсонпарвар ва тараққипарвари шарқшиносии тоинқилобии рус, тарафдори пурҳарорат ва самимии дӯстии халқҳои Осиёи Миёна ва халқи рус ҳаёти худро ба таври фоҷиавӣ ба поён расонд. Айёми гузаштаро таҳлил намуда, дар бораи аҳамияти бузурги саҳми шахсии В. П. Наливкин дар омӯхтан ва тадқиқ намудани таърихи забонҳо, маданият, маишат, урфу одат ва дини кишвар, дар паҳн намудани маърифат ва инкишофи маорифи халқҳои Осиёи Миёна бемуболиға сухан рондан мумкин аст.

В. П. Наливкин бо асарҳои сершумор ва нодири худ дар илм ва дар қалбҳои халқҳои Осиёи Миёна аз худ ёдгории беҳтарин гузоштааст. Асарҳои ӯ ҳеҷ гоҳ қадру қимати худро гум нахоҳанд кард.

# АФҒОНИСТОН БАЪДИ ЯК СОЛ

15 ФЕВРАЛИ соли 1989 охирин сарбози шӯравӣ хоки афғонро тарк намуд. Ба ҷанги тӯлоние, ки мо дар хотир дорем, нуқтаи таммат гузошта шуд. Ҷанге ки дар он беш аз ним миллион нафар одамони шӯравӣ даргир шуда буданд ва дар он мо, мувофиқи эҳсоияи расмӣ, 13310 нафарро аз даст додем, даҳҳо ҳазор нафар захмӣ гардиданд. Ҷанге ки дар қалби тамоми халқ захми амиқ гузоштааст ва кӣ медонад, он захм кадом вақт илтиём меёбад ва умуман илтиём хоҳад ёфт ё не.

Ҷанги афғон, ба ғайр аз чизҳои дигар, агар донистан хоҳед, бекора будани низоми брежневӣ, бекора будани он сохти ҳокимиятро нишон дод, ки барои ба хоки бегона фиристодани сарбозони шӯравӣ қарор қабул карда буд. 27 декабри соли 1979, оғози «марҳилаи нави инқилоби савр» чи барои Афғонистон ва чи барои Иттиҳоди Шӯравӣ таърихи сиёҳе гардид. То ҳадди бемаънигӣ идеологикунонии сиёсати хориҷӣ табъан натиҷаи баръакс дод. Идеология ба сиёсат тавассути сиёсатмадорон амр мекардагӣ шуд. Мо ҳизби демократии халқии Афғонистон ва пешвоёни соли 1979-уми онро барои «бемории кӯдакона» ва матонати «инқилобие», ки нисбат ба халқи хеш нишон доданд, маҳкум намекунем. Ба ин худи афғонҳо баҳо хоҳанд дод.

Барои мо муҳим аст, ки гуноҳҳои худро арзёбӣ кунем. Дар акси ҳол тамоми ҳақиқатро надониста, осуда буда наметавонем. Ба ин маънӣ он арзёбие, ки аз тарафи Анҷумани дуюми депутатҳои халқии СССР доир ба дохил намудани қӯшунҳои шӯравӣ ба хоки Афғонистон сурат гирифт, ҳамон ҳадде мебошад, ки метавон аз он барои комилан равшан намудани ҳақиқат амал намуд.

Мо то ҳол намедонем қарор чи тавр қабул шуда буд, гарчи номҳои онҳое, ки карорро қабул карда буданд, — Брежнев, Устинов, Андропов, Громыко, номбар карда шудаанд. «Асрори қаср» бо марги соҳибонаш оё зери хок шуд? Ба фикрам, ин дафъа чунин нахоҳад шуд. Шӯру ҳаяҷони аҳли ҷамъият, талаби он барои барқарор намудани адолат беҳад зиёд аст.

Айбро ба гардани касе партофтан мумкин аст, вале ҷавобгарро пайдо кардан мумкин нест. Охир, гӯем, ҳоло аз Л. И. Брежнев чӣ мегиред? Мо ӯро соли 1979 дар ёд дорем — ӯ роҳбари заифу музҳики давлати бузург буд, ки суханони аз ёд кардаашро ин тавр изҳор мекард: «Моҳи апрели соли 1979 дар он ҷо (Афғонистон) инқилоб ба вуқӯъ пайваст. Халқи афғон тақдири худро ба даст гирифт, ба роҳи истиқлолият ва озодӣ баромад. Чуноне ки ҳамеша дар таърих рӯй додааст, қувваҳои замони кӯҳна ба муқобили инқилоб ҳуҷум сар карданд. Албатта, халқи Афғонистон метавонист худаш ба муқобили онҳо мубориза барад. Вале аз худи аввали рӯзҳои инқилоб вай бо таҷовузи хориҷӣ ва мудохилаи дағалонаи хориҷӣ рӯ ба рӯ шуд». Суханони бисьёр оддӣ, маҷмӯи ибораҳои тайёр, ки ба воситаи онҳо ҳар гуна қарори беақлонаро тавзеҳ додан мумкин аст, вале он холӣ аз ҳар гуна маънои солим, диди муҳит, дарки он аст, ки мо дар кадом давру замон зиндагӣ мекунем.

Фақат ба таври назарӣ тасаввур кардан мумкин аст, ки дигар ашхоси наздик аз муҳити брежневӣ чи тавр амал мекарданд. Яке дохиро мӯътақид месохт, ки аз нуқтаи назари низомӣ амалиёти исти-

логарона вақти зиёдеро дарбар нахоҳад гирифт ва осон тамом хоҳад шуд. Дигарӣ бонги хатар мезад, ки пешвои онвақтаи афғонӣ Амин ба идораи ҷосусии Америка фурӯхта шудааст. Савумӣ бештар маънидорона хомӯш нишаста, бо овози гиро гоҳ-гоҳ балегӯӣ мекард. Мадорику мақолаҳое пайдо шудан гирифтанд, ки амали генералитет ва хидамоти дигарро ҳақ мебароварданд. Гӯё ҳадаф чунин аст, ки фақат «вазъи гарнизониро интихоб намуда, ба амалиёти муҳорибавӣ иштирок кардан лозим нест. Бо фишор аз боло лозим омад, ки қушуни 100 ҳазор нафар»-ро ба мамлакати воқеан асримиёнагӣ дохил карда шавад, ки бо он кор халқро ҳам ба муқобили ҳукумати Қобул ва ҳам ба муқобили худамон ба по хезондем... Ин ҷо ба ёди кас меояд, ки он вақтҳо зуд-зуд дар телевизион ва дар матбуот акси шахси низомӣ, ки ситораҳои маршалӣ, ситораи Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ, ёздаҳ қатор нишону орденҳо дошт, зоҳир шуда, барои андешидан дар бораи Афғонистон ҳарф мезад.

●

Роҳе ки моро ба 15 февраль овард, роҳи душворе буд, ки онро роҳбарияти нави шӯравӣ бо дарки бесамар будани ҳузури қисмҳои маҳдуд дар Афғонистон, зарари маънавӣ, иқтисодӣ ва сиёсӣ ва беш аз ҳама талафоти одамон дар ин ҷанги беҳуда устуворона пеш гирифт. Аввалин иқдомот ба амал оварда шуданд, дар ибтидо онҳо бисьёр эҳтиёткорона буданд: баровардани шаш полки шӯравӣ, мусоидат ба ҳукумати Афғонистон дар сиёсати мусолиҳаи миллӣ, таъсиси ҳукумати васеи эътилофӣ, ки дар он аҳзоб ва гурӯҳҳои мухосим иштирок карда тавонанд. Вале ин тадбирҳо натиҷаи матлуб надоданд, ба он ҳузури қӯшунҳои шӯравӣ дар Афғонистон боис шуд.

Вазъият дар охири соли 1986 печидатар шуд. Афғонистон намехост то замоне, ки Покистон ба гуфтушуниди мустақим ба ҷои гуфтугӯ ба воситаи миёнчии ТДМ, розӣ нашавад, масъалаи баровардани қӯшунҳои шӯравиро муҳокима намояд. Покистон, дар навбати худ аз гуфтугӯи мустақим саркашӣ менамуд ва мегуфт, ки ҳукумати Афғонистон ба туфайли қӯшунҳои шӯравӣ ба сари ҳокимият омадааст ва бо кӯмаки онҳо вуҷуд дорад. Ниҳоят, шуҷоат ва хирадмандии сиёсӣ зоҳир намуда, барои баромадан аз Афғонистон қарор қабул кардан лозим буд. Ҳар як рӯзи изофии ҳузури қисмҳои маҳдуди шӯравӣ дар Афғонистон боиси дур шудан аз ҳадафи асосии табиӣ мешуд.

Тартиб додани нақшаи баромадан ва амалӣ намудани он осон набуд. Дар доираҳои ҳарбию сиёсӣ баъзеҳо мухолифи ин амр буданд. Роҳбарияти Афғонистон бовар намекард, ки Иттиҳоди шӯравӣ воқеан ҳам қӯшунҳои худро аз Афғонистон мебарорад.

Нуқтаи олии кӯшишҳои сиёсӣ созишномаҳои Женева гардиданд, ки баҳори соли 1988 қабул шуданд. Онҳо аз чор ҳуҷҷати оид ба танзими муносибатҳо иборат буданд: даҳолат накардан ба кори дохилӣ, кафолатҳои байналхалқии бетарафии Афғонистон, бозгашти қариб панҷ миллион нафар фирориёни афғон аз Покистон ва Эрон, баровардани қӯшунҳои шӯравӣ.

Ҳадафҳо, ангезаҳо ва мавқеъҳои тарафайни даргири моҷаро гуногун буданд. Табиист, ки ҳар як тараф вазъиятро баъди Женева мувофиқи диди худ тасаввур мекард. Бинобар он ҳам ба имзо расидани созишномаҳои Женева худ ба худ оғози замони осоиш дар сарзамини афғон нагардиданд. Вале ба ҳар ҳол, онҳо нақши бузург бозиданд ва агар тарафҳо барои иҷрои созишномаҳо сидқан амал мекарданд, онҳо метавонистанд барои хотимаи низоъ нақши ҳалкунанда бозанд.

Ҳоло, пас аз бароварда шудани қӯшунҳои шӯравӣ ҳам вазъият мураккаб аст. Агар баъди хориҷ шудани қӯшунҳои шӯравӣ масъаларо фаврӣ дар майдони ҷанг ҳал карданӣ шуда бошанд, вале пас аз

он ки мавқеи ҳукумати президент Наҷибулло аз нуқтаи назари ҳарбӣ-сиёсӣ мустаҳкам шуд, масъалаи Афғонистон метавонад ба тангкӯчаи сарбаста мубаддал шавад.

Мухолифан баъди аз Афғонистон рафтани армияи 40-ум натавонистанд низоми Кобулро сарнагун созанд, гарчи аз рӯи тақсимоти қувваҳо кор ба ҳамин оид мешуд. Таҷрибаи ҷанги партизанӣ ба муқобили қӯшунҳои аҷнабӣ дурустии худро дар марҳилаи пешинаи ҷанг собит намуд. Вале вақте ҷанг хусусияти тақобули ду қувваро пайдо кард, ки дар он душманон якдигарро хуб мешиносанд, кор ранги дигар гирифт. Дар Шарқ ҷанг кардан бидуни донистани тарзи тафаккури он ҷо душвор аст. Ҳоло дар ҳарду тараф ҳам афғонҳо қарор доранд, ки дар як муҳит ба воя расидаанд, дин, анъана ва расму оини ягона доранд. Ибораи машҳури афғонии «парво нест», ки як чизи маъмул шуда буд ва бояд бетафовутиро ифода мекард, воқеан маънии дуньёбезории сӯфиёна ва ба иродаи худованд дода шуданро дошт. Ҳарду қувва пайрави ин асли маънавӣ мебошанд ва дар ин ҷо онҳо дар як ҳолати баробар қарор доранд.

Ҳифзи чунин баробарӣ ё баробарӣ дар ҳифзи тақобули мавҷуда имкони тӯл кашиданро дорад. Халқи афғон, ки ҳарду тарафи мутақобил аз номи он амал мекунанд ва ҳар яки онҳо ба ин ҳақ ҳам доранд, бурдбор аст. Барои аҳолии ғайринизомӣ бо хориҷ шудани қисмҳои маҳдуди қӯшуни шӯравӣ муқобилати фаъолона ё ғайрифаъолона ба охир расид. Оммаҳои асосии аҳолӣ, ки аз ҷанг хаста шудаанд, агар мавқеи бетарафиро ишғол накунанд ҳам, ба ҳар ҳол дар мавқеи интизор қарор доданд. Мафҳуми тахти назорат доштани қаламрави Афғонистон таърихан бо идоракунии расмӣ аз марказ вобастагӣ дошт. Ҳаёти маъмурӣ-хоҷагӣ дар деҳистон бо услуби худидоракунӣ идора карда мешуд ва ҳукумати марказӣ асосан бо доштани намояндагӣ иктифо мекард. Ҳоло ҳукумат марказҳои маъмуриро дар ихтиёр дорад. Ҳаёти минтақаҳои хурди маъмурӣ тавассути кумондонон, гурӯҳҳо ё муллои маҳаллӣ, чуноне ки то инқилоб буд, идора карда мешавад.

Ҳаминро илова мекунем, ки ҳукумати муваққатии Пешовар, ки бо ҳукумати Кобул душмании ашаддӣ дорад ва созишро бо он, аз он ҷумла дар раванди сулҳ иштирок кардани подшоҳи собиқ Зоҳиршоҳро низ намехоҳад, дар байни афғонон чандон эътибор пайдо накард.

Муқобилияти тарафайн дар сурати аз тарафи иттифоқчиён бо силоҳ таъмин шудан дер давом карда метавонад. Яъне ғалаба ё шикасти яке аз тарафҳо ба ёрие, ки вай мегирад, вобастагӣ дорад. Масъалаи «кӣ киро» боз ҳам дар берун аз Афғонистон ҳал карда мешавад.

●

Мавзӯи афғон дар гуфтушунидҳои байни ИҶШС ва ШМА мавзӯи доимӣ мебошад. Дар рафти вохӯрии вазирон дар Вайоминг, баъд дар мулоқоти роҳбарони ҳарду мамлакат дар назди Мальта доир ба ҷиҳатҳои бештар тезутунди вазъияти Афғонистон мубодилаи афкор барпо гардид.

Аз муносибати америкоиён сар мекунем. Дар хусуси ёрии ҳарбӣ, қайд мекунад тарафи америкоӣ, дарки «таодул» асоси қарори Штатҳои Муттаҳида ва Покистон дар бораи бастани созишномаҳои Женева буд. Фаҳмиши америкоӣ, ки калиди ҳалли ин масъала мебошад, инҳоро дар назар дорад:

— ҳифзи ҳуқуқи расонидани кӯмаки низомӣ ба тарафҳои афғонӣ;

— агар Иттиҳоди Шӯравӣ ёрии ҳарбии худро идома диҳад, ШМА аз ин ҳуқуқ истифода хоҳад кард;

— ШМА ба он исрор менамоянд, ки барои расонидани ёрӣ амалан имкон доранд ва шаклҳои расонидани ин ёриро худашон бе назардошти фикри тарафи шӯравӣ муайян мекунанд;
— Покистон созишномаҳои Женеваро дар асоси фаҳмиши боло имзо мекунад, — ШМА фикри дар боло зикршударо расман ва ошкор изҳор менамоянд.

Ба ақидаи ШМА, ба ҳамаи тарафҳои манфиатдор равшан буд, ки асли «таодули мусбат» ба Штатҳои Муттаҳида ҳуқуқи расонидани ёрии ҳарбӣ ва инчунин ҳуқуқи ба амал баровардани ин ҳуқуқро медиҳад. ШМА дар хусуси принципи асосие, ки мувофиқи он халқи афғон мустақилона бояд корҳои худро сомон диҳад, розӣ мебошанд.

Аҳвол дар Афғонистон ҳар навъ ки наанҷомад, мегӯяд тарафи америкоӣ, ба вуҷуд омадани як чизи мобайнии байни вазъияти мавҷуда ва ташаккули ҳукумати оянда, ки аз тамоми халқи Афғонистон намояндагӣ кунад, ба эҳтимол наздиктар аст. Чунин давраи гузариш шояд ба мақсади хотима бахшидан ба амалиётн душманона ва ба амал баровардани принципи таъини сарнавишт истифода шавад. ШМА ба муҳокимаи ҳар гуна нақша оид ба раванди гузариш, ки боиси ташкили ҳукумат дар асоси васеъ ва мақоми Афғонистони осоишта ва соҳибихтиёр мегардад, изҳори омодагӣ мекунанд. Вале ин гуна нақша ки ақаллан андаке ҳам умеди ягон навъ муваффақиятро дошта бошад, дар ниҳояти амр бояд хоҳишн халқи афғонро ба назар гирад.

Аз тарафи шӯравӣ дар рафтн вохӯрнҳои охирин бо америкоиҳо чунин ақидае изҳор шуд, ки тадриҷан пайдо намудани баъзе унсурҳои нав дар муносибат ба ин масъалаи бағоят тезутунд муяссар шуда истодааст, ки ин то андозае умедбахш мебошад. Хусусан ин ба муҳокимаи баъзе пешниҳодоти мушаххаси ҳукумати Наҷибулло доир ба эҳтимоли сохти интиқолии ҳукумат дахл дорад. Бояд ин гуфтушунид, ки моро барои ба даст овардани натиҷа ҳидоят намояд, идома дода шавад.

Дар баробари ин вазъи воқеӣ дар дохил ва атрофи Афғонистон мисли пештара ниҳоят пуршиддат буда, ба вазъияти умумӣ дар ҷаҳон ва муколимаи ИҶШС ва ШМА таъсири манфӣ мерасонад. Мувофиқи ҳуҷҷат дар бораи кафолатҳои байналхалқӣ, ШМА ӯҳдадор мешаванд, ки «тааҳҳудоти мундариҷ дар созишномаи дутарафаи Ҷумҳурии Афғонистон ва Ҷумҳурии исломии Покистонро дар бораи принципҳои муносибатҳои мутақобила, аз ҷумла дар бораи адами мудохила ва дасткашӣ аз таҷовуз» эҳтиром мекунанд ва ҳамаи давлатҳоро бо исрор даъват мекунанд, ки онҳо ҳам ба ин пайравӣ намоянд».

Яъне то андозае, гуфтан мумкин аст, ба дараҷаи ҳалкунанда, сухан аз иҷрои нуктаҳои созишномаи мазкур аз тарафи Покистон меравад. Вале Покистон амалан ҳамаи фикраҳои моддаи дуюмро, ки моҳияти ин ҳуҷҷатро ташкил медиҳад, вайрон мекунад. Барои ин шавоҳиди зиёд мавҷуд аст.

Дар фикраи дигари қарордоди Афғонистону Покистон ҳар яке аз тарафҳо ӯҳдадор мешавад, ки дар қаламрави худ ба будан, пинҳон шудан дар пойтахтҳо ё базаҳо ё ба таври дигар, созмондиҳӣ, таълимдиҳӣ, бо пул таъминкунӣ, мусаллаҳкунии одамон ва гурӯҳҳои ба мақсади бурдани фаъолияти тахрибкорӣ, ба вуҷуд овардани бетартибӣ ё хуруҷҳо дар қаламрави тарафи дигар роҳ намедиҳад. Дар айни замон барои кашондани силоҳ, лавозимоти ҷангӣ ва таҷҳизот ба чунин шахсон иҷозат намедиҳад. Ин нуктаҳои муҳимтарин пайваста ҳар рӯз вайрон карда мешаванд. Чунин буд ҳангоми кӯшиши муҷоҳидин барои ба даст даровардани Ҷалолобод, Хӯст ва Қандаҳор. Ҳоло ҳам ин вазъият давом дорад. Дар хусуси пойгаҳҳое, ки дар бораи онҳо сухан меравад, баъди бароварда шудани қӯшунҳои шӯравӣ шу-

мораи онҳо аз 160 то 180 афзуд, гарчи мувофиқи созишномаҳои Женева онҳо бояд то 15 май соли 1988 аз байн бурда мешуданд.

Ба назари мо, ШМА имкониятҳои кофӣ доранд, ба Покистон таъсир расонида, нагузоранд, ки созишномаҳои дар Женева имзошударо вайрон кунад.

Аз тарафи шӯравӣ таъкид карда мешавад, ки масъалаи ба Афғонистон фиристодани силоҳ алоҳида муҳокима карда шавад. Роҳе ки ба воситаи он ба Афғонистон силоҳ фиристода мешавад, ба ҳама маълум аст — ба воситаи Покистон. Ин рӯирост вайрон кардани созишнома аст, ки байни Афғонистон ва Покистон имзо шудааст.

Саволе ба миён омада метавонад: мавзӯи ба Афғонистон силоҳ додани шӯравӣ чӣ мешавад? Ин ҷо вазъият мутлақо равшан аст. Силоҳ ба Афғонистон дар асоси он ӯҳдадориҳое фиристода мешавад, ки Иттиҳоди Шӯравӣ ба зимма гирифтааст. Агар таҷовузи зидди ҷумҳурии Афғонистон, кӯшиши аз ҳудуди Покистон бо роҳи мусаллаҳона сарнагун сохтани ҳукумати он вуҷуд намедошт, зарурати ба Афғонистон кӯмаки ҳарбӣ расондан ҳам набуд. Зимнан, ин силоҳ фақат барои мақсадҳои мудофиа.

Ғайр аз ин, силоҳу таҷҳизоти ҳарбие, ки Иттиҳоди Шӯравӣ медиҳад, низоми мавҷудаи Покистонро зери хатар намегузорад, барои сарнагун кардани ҳукумати Покистон равона карда нашудааст. Вале додани силоҳ ба муҷоҳидин фақат фаъолияте мебошад аз қаламрави мамлакати дигар, барои сарнагун кардани ҳукумати Ҷумҳурии Афғонистон бурда мешавад, ки ин комилан хилофи ҳамаи созишномаҳои Женева мебошад.

Зимнан, нағз маълум аст, ки бо розигии ҳукумати афғон мо борҳо ба ШМА пешниҳод карда будем, ки барои фаврӣ бас кардани оташ дар Афғонистон чораҳои мушаххас дида, дар айни замон ба тарафҳои ба ҳам душман фиристодани силоҳ, аз куҷое ки набошад, бас карда шавад. Мутаассифона, то ҳол ҷавоби мусбат ба Москва нарасидааст.

Он ёрии калони пулие, ки тарафи америкоӣ ба муҷоҳидин мерасонад, ба ҳамин ҷумла дохил мешавад. Ин ҳамон «хамирмояест», ки тавассути он муҷоҳидин мамлакати худро ба харобазор табдил медиҳанд. Сухан маҳз дар бораи ёрии ҳарбӣ ба дастаҳои ифротиён меравад, чунки мо дар нисбати ёрии инсондӯстонаи америкоӣ ба гурезагони афғон, табъан, ҳеҷ муқобил нестем ва муқобил буда ҳам наметавонем.

Дар Иттиҳоди Шӯравӣ муътақиданд, ки баҳри дар Афғонистон барқарор намудани сулҳ эҳтимол дар марҳалаи ҳозираи пурмасъулияти воқеаҳои солҳои охир дар Афғонистон пеш аз ҳама ба халқи афғон имконият додан лозим аст, ки корҳои худашро худаш ҳал кунад. Он чи мо ҳоло мебинем, — мудохилаи қатънашаванда ва ҳатто афзоянда аз берун ба ин корҳо — ҳеҷ узр надорад. Бо роҳи ҳарбӣ ҳал намудани масъалаи афғон имконнопазир аст ва чунин роҳ умуман вуҷуд надорад.

●

МУҚОИСАИ мавқеъҳои объективона баён кардашудаи ШМА ва ИҶШС худ шоҳиди ҳол аст. Агар дар муносибати ШМА пешрафте сурат нагирад, ба ҳамаи афғонҳо, балки на фақат афғонҳо, лозим меояд сабру тоқатро пеша кунанд. Тасодуфӣ нест, ки калимаи «сабр» истилоҳи дар Қуръон маъмуле буда, ин калима дар он 900 маротиба такрор шудааст. Калиди баромад аз тангкӯчаи сарбаста дар дасти ШМА аст. Ҳар чи ҳам бошад, дар амал ШМА дар Афғонистон бо буньёдгароёни қарни вустой, ки онро америкоиён дар дигар кишварҳо маҳкум мекунанд, иттиҳод бастааст. Пас ибораи диди нави сиёсиро, ки Вашингтон ба он даъват мекунад, чӣ хел бояд фаҳмид?

# МУНОСИБАТҲОИ КӮҲНА ҶОНСАХТАНД

Ба гумонам, маъракаи ба наздикӣ баргузоргардидаи интихоботи депутатҳоро ба органҳои маҳаллии ҳокимияти давлатӣ мо муддати мадиде таҳқиқу баррасӣ хоҳем кард. Ман дар ҳаёти худ интихоботи зиёдеро дидаам ва метавонам қатъӣ бигӯям, ки тафовути интихоботи гузашта аз онҳое, ки даҳ-понздаҳ сол ва зиёда аз он гузашта буданд, хеле калон аст. Дар гузашта мо оиди алтернативи номзадҳои пешбаришаванда тасаввурот ҳам надоштем, аз ин рӯ амалан тамоми интихоботҳо бе ягон мубориза аз рӯи нақшаи пешакӣ мегузаштанд. Ҳозир номзадҳо ба депутатиро лозим меояд, ки барои овози интихобкунанда мубориза ҳақиқӣ баранд. Ва дар ин замина рағбати муносибатҳои кӯҳна, бепарвоии бархе коллективҳои меҳнатӣ дар созмони Шӯроҳои нав чун органҳои салоҳиятноку коршоями ҳокимияти халқ ба назар мерасанд.

Чун ҳар қадом органи интихобӣ, Шӯрои маҳаллӣ бо ҳаёти худ, яъне депутатҳои интихобшуда, тавоно мебошад. Аз ин рӯ, депутат на танҳо, чунон ки то имрӯз мегӯянд, «саволномаро хуб» пур карда тавонад, балки боз ӯро лозим аст қобилияти иҷрои вазифаи масъулиятноку мураккаби намояндаи халқро дошта бошад. Ва ин сифатҳо, ба гумони ман, аз дараҷаи саводи сиёсӣ, фаъолияти иҷтимоӣ, эътимоди самимӣ ба бозсозӣ, манфиатҳои ҷамъиятиро аз шахсӣ авлотар донистан ва маданияти баланд таркиб меёбанд. Интихоботи депутатҳои халқи СССР, кори анҷуманҳои аввалии депутатҳои халқи СССР, ва сессияҳои Шӯрои Олии нави мамлакат нишон доданд, ки замони депутатҳои «овоздиҳанда» гузашта ва даври депутати фикркунандаву коркунанда омадааст. Яъне дупатат акнун на бояд депутат номида шавад, балки депутат бошад. Ва ин вазифаи куллан наверо ба интихобкунандагон, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ, ки намояндагони худро ба Шӯроҳо пешбарӣ мекунанд, илқо мекунад. Маҳз дар ҳамин марҳилаи муҳими ибтидоии ташкили ҳаёти нави Шӯроҳо ман бо санадҳои суннатҳои манфии интихоботи давраи рукуд, даврае, ки пешбарии номзад аз рӯи талаботи ягонаи анкета ва «ҳар касе пешбарӣ шавад, танҳо на ман» вохӯрдам.

Раҳимбой Комилов яке аз челонгарони беҳтарини муассисаи нақлиёти автомобилии № 1 мебошад. Ӯ мутахассиси кордон, покви̇ҷдону вазифашинос аст. Дар кору рӯзгор рафтори намунавӣ дорад. Обрӯю эҳтиромаш тасодуфӣ нест. Вале дар ҳаёти ҷамъиятӣ нофаъол аст, ҳеҷ гоҳ интихоб нашудааст ва кӯшиши интихобшавӣ ҳам надорад, зеро имконоти худро мушаххас мефаҳмад. Танҳо мактаби ҳафтсоларо чандин сол пеш хатм намудааст. Баъд хондан лозим наомад. Зиндагӣ душвор буд, қисса мекунад ӯ, ва аз ҳеҷ як ташкилоти ҷамъиятӣ ёрие надид. Як вақтҳо ба депутате, чун худи ӯ коргар муроҷиат намуд, ӯ дар ҷавоб даст афшонд, яъне «аз дасти ман чӣ меояд». Ана ҳоло бо вуҷуди бозсозие, ки дар мамлакат идома меёбад, ӯ боварӣ надорад, ки ягон вақт коргари оддӣ хуб хоҳад зист.

Аз ин рӯ, вақте ки маҷлиси коллектив ҳини пешбарии номзадҳо ба депутатии Шӯрои райони Марказии шаҳри Душанбе номашро гирифтанд, мутаҳайир шуд.

— Бачаҳо, шумо чӣ мекунед, ман наметавонам депутат бошам, — муқобилат кард Р. Комилов. — Ман ба ин на омодагӣ дорам, на хоҳиш.

Вале ӯро дуруст гӯш накарданд ва зуд бо як овоз «тарафдорем» навишта ҳуҷҷат тартиб доданду ба ҷои лозимӣ равон карданд. Ва фақат аризаи хаттиаш аз хусуси радди раъй, ки ба комиссияи интихоботӣ фиристода буд, ба эътибор гирифта шуд.

Кранчии депои вагонҳои роҳи оҳани тангбар Мунаввар Нарзиевич Ахмеров низ ба номзадии депутати Шӯрои райони Марказӣ ҳамон тавр пешбарӣ шуд. Ростӣ, ӯ дар маҷлис аз ин таклифи ғайричашмдошт чунон ба таҳайюр омад, ки на мухолифат карду на ризоият. Вале баъд пас аз андешаҳои солимонаву машварат бо аҳли хонадон ба қарори қатъӣ омад, ки ҳозир барои депутат коргари хуб будан кам аст ва ҳамоно аризаи радди раъй навишт.

Мо бо Мунаввар аз ин хусус суҳбати тӯлонӣ доштем. Ӯ босаводонаву ҷиддӣ мавқеи худро ҷонибдорӣ мекард.

— Ман наметавонам «дасти холӣ» бидуни барномаи пухта андешидаи корӣ, ки ба беҳдошти лоақал як паҳлӯи ҳаёти ноҳияамон нигаронида шуда бошад, назди интихобкунандагон биравам. Ҳамчунин ба иҷрои наказҳои интихобкунандагон омода будан лозим аст, ки барои ин мани коргари оддӣ дар шароити танҳо эълони ҳокимияти ко-

мили Шӯроҳо имконоти зиёд нахоҳам дошт. Ростӣ, ман бо маълумоти миёнаи шабонаам ба нозукиҳои лоиҳаи қонунҳое, ки ба такмили ислоҳоти иқтисодии мо равона шудаанду ба муҳокимаи умумихалқӣ гузошта мешаванд, дуруст сарфаҳм намеравам. Охир вақте ки маро депутат интихоб мекунанд, ман бояд ба фаҳми даҳҳову садҳо қонуну қарорҳо бирасам. Ба ҷуз ин ташвишҳои рӯзгор вақти зиёд металабанд, оилаам калон, вазъи тандурустӣ дар он якранг нест...

Ва фикре ба сарам омад, ки чаро сардори худи ҳамон депои вагон Ф. Ходинин, ки номзадии М. Ахмеровро дар маҷлис пешбарӣ кардаанд, бо коргарон ошкор гуфтугӯ накунад. Он гоҳ бисьёр чизҳо равшан мешуданд. Саринженери роҳи оҳани тангбар А. Ф. Валиев, котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ А. А. Островский, раиси иттифоқи касаба Р. Камолиддинов, сардори шӯъбаи таъминоти роҳи оҳани тангбар, ҷонишини раиси комиссияи участкаи интихоботии № 34 Г. В. Заболотный ба саволи ман дар бораи он ки аз чӣ тасмим гирифтаанд номзадии Ахмеровро тарафдорӣ кунанд, ба ҷуз ӯ мутахассиси босавод, коргари поквиҷдон ва ҳама супоришҳои ҷамъиятиро хуб иҷро мекунад гуфтанҳо, чизе натавонистанд бигӯянд.

Мутаассифона, касе аз онҳо, чунон ки дар корхонаи нақлиёти автомобилии № 1 бо Р. Комилов рух дод, худро заҳмат надод қаблан бо рафиқи ҳамкор вохӯрда, сӯҳбат кунад, пеш аз он ки ӯро аз номи коллектив ба ҳайати Шӯро пешбарӣ намоянд. Ва бо як овоз маъқул шуморидани ин номзадҳо дар маҷлисҳо, беалтернативии онҳо бори дигар нишон доданд, ки чи сон дар мо кӯшиши паси пардаи демократия ниҳон кардани бепарвоӣ ҷонсахт аст.

Боз як сабаб барои мулоҳизаи ҷиддӣ аз хусуси сабақи ин маъракаи интихоб. Аз чӣ бошад, ки амалан кулли чунин ҳодисаҳои пешбарии беомодагӣ ва бемулоҳиза танҳо бо номзадҳои коргарон рух додаанд. Ё дар баъзе ҷойҳо коргарро одами навъи дигар меҳисобида бошанд?

**С. АНДРЕЕВА,**
**ветерани меҳнат,**
**ш. Душанбе.**

# «КАМЧИНӢ ТО КАЙ»

**Сокинони кӯчаи Таҳмоси пойтахти ҷумҳурӣ Ҳ. Расулов, Ш. Шарифов ва И. Қурбонов ба идораи маҷалла муроҷиат карданд. Ҳамаи онҳо сардорони оилаҳои калонанд, ки дар хонаҳои инфиродии сӯзишвориашон ангишт иқомат доранд. Онҳо сол то сол аз нарасидани сӯзишворӣ азоб мекашанд, ангиштро бо душвориҳо ба даст меоранд ва он ҳам баъзан ба миқдори нокифоя. «Мо аз сафаҳоти маҷаллаи шумо ва инчунин аз нашриёҳои дигар мехонем, ки ҷумҳуриамон дорои захираҳои бепоёни маводи хом аст, — менависанд онҳо. — Пас наход Тоҷикистон аҳолиро бо ангишт таъмин карда натавонад? Ё он доимаи камчин хоҳад монд?»**

**Мо аз номзади илми иқтисод, ходими калони илмии Институти иқтисодиёти АИ ҶШС Тоҷикистон Б. У. ШОКИРОВ хоҳиш кардем ба ин савол ҷавоб диҳад.**

БО ВУҶУДИ дар Тоҷикистон мавҷуд будани захираи зиёди ангишт дараҷаи коркарди он ба ҳалли чунин масъалаҳои иқтисодӣ вобастааст: ҷудо кардани маблағ барои азхуд кардани конҳои ангишт, муайян намудани нархи маҳсулот, истфодаи оқилона ва кашондани он. Ҳозир хоҷагии халқи ҷумҳурӣ ба сабаби азхуд карда нашудани бисьёр конҳои ангишт, кам шудани истихроҷи ангишт дар кони Шӯроб аз нарасидани ин сӯзишворӣ танқисӣ мекашад. Ҳоло мо соле 660 ҳазор тонна ангишт мекашонем ва эҳтиёҷи қонеънашуда 500 ҳазор тоннаро ташкил медиҳад. Агар тадбирҳои куллӣ андешида нашаванд, ин эҳтиёҷ хеле зиёд хоҳад шуд. Дараҷаи баланди хароҷот барои кашондан, хеле паст шудани сифати он ҳангоми ҳамл ба ноҳияҳои истифодабаранда сиёсати маҳдуд намудани маблағгузориро ба инкишофи саноати ангишти ҷумҳурӣ, ки дар қатори неруи барқӣ бояд ташаккулу такомули базаи сӯзишвории хоҷагии халқро таъмин кунад, бепоя мегардонад. Ҳозир ба Тоҷикистон миқдори зиёди ангишт аз Экибастуз кашонда мешавад. Аммо он миқдори зиёди хокистар ҷудо мекунад (40—45 фоиз) ва барои оташдони хонаҳо мувофиқ нест.

Барои афзун гардондани истеҳсоли ангишт ва рафъи ниёзи минтақа ба ин навъи сӯзишворӣ дар шароити ба принципҳои нави хоҷагидорӣ гузаштани хоҷагии халқ, роҳбарӣ ва планкашӣ дар ҷумҳурӣ тадбирҳои зерин заруранд: аввалан, навсозӣ ва васеъсозии муассисаҳои ангишти конҳои Шӯроб, Фон-Яғноб ва Назарайлоқ, сохтан ва ба истифода додани конҳои нави ангишт, фабрикаҳои маъдан ва муассисаҳои истеҳсоли ангиштхишт ва ғайра; баъдан барои мувозинаи истихроҷ ва истифодаи сӯзишворӣ инкишофи конҳои хурди ангишт дар ҷумҳурӣ аз ҷиҳати иқтисодӣ судбахштар аст.

Конҳои хурдро метавон ба Тоҷикматлубот ва ё ба дигар ташкилотҳои кооперативӣ ба иҷора дод ва онҳоро ба Шӯроҳои маҳаллӣ тобеъ намуд. Масалан, дар базаи кони ангишти Шӯробод воқеъ дар ҳудуди ноҳияи Москва муассисаи кооперативии иҷоравии истихроҷи ангишт ташкил карда, истеҳсоли солонаи ангиштро ба 20—40 ҳазор тонна расондан мумкин аст. Истихроҷи ангиштро аз ҷиҳати техникӣ метавон кушода ва ё бо тарзи туннелӣ ба роҳ монд, дар ин сурат арзиши аслӣ нисбат ба маҳсулоти кашонда арзонтар хоҳад шуд. Ин гуна кооперативҳоро метавон дар базаи конҳои хурди Зиддӣ, Мионаду, Суффа, Тошкушон ва ғайра низ ташкил кард. Колхозҳо, совхозҳо, муассисаҳои саноатӣ, бинокорӣ ва хоҷагиҳои коммуналии даромаднок метавонанд саҳмдорони онҳо бошанд.

# СТЕНОГРАММАИ

## анҷумани I муассисони Ҳизби Коммунистии (большевикони) Тоҷикистон аз 6—15 июни соли 1930

Кор ба дараҷае мерасид, ки ба деҳқон мегуфтанд ҳамин гӯсфанде, ки дорӣ ба ҳукумати Шӯравӣ тааллуқ дорад, пашми ин гусфанд низ моли Ҳукумати Шӯравӣ аст. Чунин ҳам воқеъ мегардид, ки деҳқон омада хабар медод, ки гӯсфанд мурдааст, вай хоҳиш мекард, ки онро аз ҳисоб бароранд, то ки тирамоҳ аз ӯ пашм талаб накунанд.

Ва ба таври умум гӯем, Ҳукумати Шӯравӣ ҳама чизро шартномабандӣ мекунад. Ман бояд дар бораи аз ҳуқуқ маҳрумшудагон сухан гӯям ва мисолҳои муъҷаз биёварам. Дар қишлоқи Сайёд ҳайате, ки мутобиқи дастури КМ ташкил шуда буд, дар бораи аз нав барқарор намудани ҳуқуқи аз ҳуқуқ маҳрумшудагон ҷаласа доир мекард. Ба назди ин ҳайат шахси мусаллаҳ меояд. Ба саволи мо, ки (милтиқро) аз куҷо гирифтааст, ҷавоб медиҳад, ки ба ӯ ин туфангро муҳофизон додаанд ва ӯ сарҳадро нигоҳбонӣ мекунад. Ман таҳаҷҷуб кардам, баъдан маълум гардид, ки дар ин деҳа дастае ташкил шудааст, ки дар муҳофизати сарҳад ширкат мекунад ва ҳамин шахси аз ҳуқуқ маҳрумшуда сарвари ин гурӯҳ мебошад. Пеш аз омадани мо ба ин маҳал аз он ҷо гурӯҳи калони ғоратгарон убур карда, аз аҳолӣ 11 говро ғасб карда будаанд ва ин шахс 15 маротиба тир парронда онҳоро пароканда сохтааст. Ғоратгарон молро барҷо гузошта, гурехтаанд. Воқеан, ин ҳодисаи ғайриоддӣ аст. Шумо шахсеро мебинед, ки аз ҳуқуқҳои граждании маҳрум шудааст, вале сарҳадро муҳофизат мекунад. Аз молдории ӯ пурсон шудем, ин кулак 151 гӯсфанд доштааст, вале маълум гардид, ки ин гӯсфандон танҳо ба ӯ тааллуқ надошта, моли ду бародар аст. Баъдан. Фақат муйсафед аз ҳуқуқ маҳрум карда шудааст, вақте, ки ӯ 12-сола будааст (шунида намешавад)*, кор кардан нахоста баромада меравад ва акнун ки 54 сола шудааст аз ҳуқуқ маҳрум сохта мешавад. Умуман, аз 57 нафари аз ҳуқуқ маҳрумшудаи ин ноҳия, ки аз назари ҳайат гузаштанд, ҳуқуқи 48 нафарашон барқарор ва таҷдид гардид. Мо бо чунин ҳолат ҳам бархӯрдем, ки шахси узви ҷамоа, мубаризи фаъоли зидди босмачиён, дорандаи ифтихорномаи комитети иҷроияи Марказӣ (КИМ), аз ҳуқуқи интихоботӣ маҳрум карда шудааст. Чунин ҳодисаҳо як силсила буданд. Дар соҳаи муҳоҷиркунонӣ дар яке аз ноҳияҳо, ки ҳамин Орзу дар он ҷо кор мекардааст, вай муҳоҷиркуниро чунин анҷом медод. Вай омада гуфтааст, ки ноҳияи шумо бояд 80 муҳоҷир диҳад. Дар ҷавоби он ки дар ин ҷо чунин миқдор муҳоҷир вуҷуд надорад, вай раиси шӯрои ҷамоа ва коргардони маҳаллиро аз вазифа сабукдуш карда, ҳабс намудааст. Вай гуфтааст, ки то замоне ки 80 муҳоҷир надиҳед, ин шахсон озод нахоҳанд шуд. Ин ҳолат шакли сарбозгирии давраи Николайро ба хотир меоварад, ки дар деҳа одамонро дастгир карда, ба аскарӣ равон менамуданд. Баъди ду рӯз аҳолӣ 80 муҳоҷирро омода намуд. Санади дигари бисьёр ҷолибе ҳам ҳаст; вақте ки пилла таҳия карда мешуд, ба мардум пул напардохта, квитанция медоданд. Аҳолӣ инро ҳамчун андоз қабул карда, мегуфтанд, ки мо муқобили Ҳукумати Шӯравӣ нестем, муқобили андоз нестем, вале чаро мо пиллаҳои худро ройгон медиҳем ва чаро Ҳукумати Шӯравӣ барои тухми кирмак аз мо пул мегирад. Ҳамин тариқ, 2 сол пилла таҳия мегардид, вале пул пардохта намешуд. Ман дастур додам, ки пули онҳоро бипардозанд. Дар бораи шартномаҳои меҳнатӣ. Мо дар яке аз ноҳияҳо бо чунин ҳолат рӯ ба рӯ шудем. Шахсе бевазанеро ба занӣ гирифтааст. Ин зан духтари 3 сола доштааст. Ва акнун, ки 10-сола шудааст, 7 сол ӯро тарбия карда, мувозибат намуд, бо вай шартномаи заҳматӣ мебандад*.

Чунин факт ҳам вуҷуд дорад, ки падари 2 бародар фавт мекунад. Онҳо ҳам шартнома мебанданд. Дар бораи муносибатҳои динӣ. Дар Мӯъминобод масҷиде вуҷуд дорад. Мӯъминобод шаҳраки кӯчакест, ки дар шароити Тоҷикистони мо онро нимашаҳр метавон гуфт. Дар он ҷо масҷидро бастанд. Аҳолӣ ба КИМ мурофиат кард ва мо ба василаи телеграф тақозо кардем, ки масҷид холӣ карда шавад, аммо онро холӣ намекунанд. Он вақт мардум ба КИМ-и Иттифоқӣ телеграф мекунанд ва аз КИМ-и Иттифоқӣ бо имзои Калинин телеграмма меояд, ки масҷид фавран холӣ карда шавад. Аммо вақте, ки мо омадем, масҷид ҳанӯз холӣ нашуда буд.

* Давомаш. Аввалаш дар шумораҳои гузашта.

* Дар матн чунин омадааст. Ред.

Мо гунаҳкоронро ба масъулият кашида қарор додем, ки ба таври муносиб суд карда шаванд. Вале дар воқеъ то замоне ки ин дастур иҷро гардид, ду ҳафта сипарӣ шуд. Дар тӯли тамоми муддате, ки мо сарҳадотро давр зада ба Кӯлоб баргаштем, касе дар фикри ҳабс кардани онҳо набуд. Мо бо як силсила далелҳои дигар низ рӯ ба рӯ гардидем. Фирор ба Афғонистон дар маҳалҳое сурат мегирифт, ки ба хусус хатарнок буд. Ман дар ин бора боз таваққуф хоҳам кард. Инак, яке аз лаҳзаҳои қолиби хизматрасонӣ ба аҳолӣ. Ҳамаи лавҳаҳо дар Кӯлоб ба забони русӣ навишта шудаанд. Дар ҳар лавҳа ҳарфҳои калон-калони русӣ, вале ба забони тоҷикӣ бо ҳарфҳои хурд-хурди лотинӣ навишта шудааст. Ман мепурсидам, ки чаро чунин аст, наход баръакси он карда нашавад ,яъне лавҳаҳо бо ҳуруфи калон-калони арабӣ навишта шаванд, то деҳқон фаҳмад, ки он чӣ маънӣ дорад, ба забони русӣ бошад, бо ҳуруфи хурд-хурд навишта шаванд, ё ки аз он эҳтимол сарфи назар ба амал ояд, зеро дар Кӯлоб русҳо чандон зиёд нестанд, ки дар куҷо ҷойгир шудани ин ё он муассисаро надонанд.

Бо вуҷуди он, ки мо дар ин замина дастури муносиб додем, вақте ки пас омадем, лавҳаҳо ба ҳамон ҳол боқӣ монда буданд. Ин далели ночиз аст, вале он метавонад ниҳоят бузург шавад. Деҳқоне ба округ меояд ва мебинад, ки дар марказн он касе ба забони русӣ сӯҳбат намекунад. Ин забонро ӯ эҳтимол ҳеҷ вақт нашунидааст. Бисьёр ноҳияҳое вуҷуд доранд, ки русиро тамоман нашунидаанд, аз ин ҷиҳат вай бо ин лавҳаҳо нигоҳ карда чизеро нахоҳад фаҳмид. Агар ҳамон як фоизи босаводро ҳам гирем, вай дар Кӯлоб мисли кӯр хоҳад гашт.

Таҳриф дар соҳаи сиёсати андозгирӣ. Ман далелҳои фаровон оварда метавонам. Худи котиби комитети округ раф. Козлов, мувофиқи изҳори шахсии вай, дар муддати 10 рӯз нони хушк хӯрдааст. Ин ҳолат нисбати он рух дод, ки дар тамоми Кӯлоб ҷое пайдо намегардид, ки шахс як пиёла чой ё чизи хурдании дигаре ёфта, мисли одам зиндагӣ кунад. Ба фикрам, барои субути то чи андоза нодуруст будани сиёсати андозгирӣ ин далели беҳтарин аст. Дар он ҷо боз чунин чизҳо дида мешуданд. Рӯзи аввал ман дар шаҳр гардиш карда, тасодуфан ба устохонаи либосдӯзӣ даромадам. Бисьёр бароям ҷолиб буд, то бубинам, ки ин кор чӣ тавр сурат мегирад. Аз ин рӯ, ба таври хусусӣ сӯҳбат карда, пурсидам, ки зиндагӣ ва кору боратон чӣ тавр аст. Фаҳмидем, ки ғайр аз андозҳои дигар вай 35 сӯм андози кишт додааст. Раиси идораи марказии киштукор раф. Ҳоҷибоев, ки дар ин ҷо нишастааст, ҳтимол хабар надорад, ки мо андози кишт дорем. Росташро гӯям, вақте, ки сухани андози киштро шунидам, гиҷ шуда мондам.

Шахсони оқил тасмим гирифтанд, ки дар шаҳр ниҳол шиноканд. Барои ин пул лозим. Ба чӣ тариқ он ба даст оварда шавад? Ба тариқи андоз андохтан. Дукони ин ҳайёт тақрибан ба андозаи ҳамин минбад аст. Агар ғайрат кунанд, дар рӯ ба рӯи он фақат як дарахт шинондан мумкин аст. Аз ӯ бошад 35 сӯм меситонанд, ки он қимати 2700 ниҳол аст. Ман тақрибан ҳисоб кардам, ки бо он тамоми гирдогирди Кӯлобро ниҳолшинонӣ кардан мумкин аст. Агар ниҳолшинонӣ аз ҳисоби як шахс ба амал ояд-чӣ? Аз ин андоз пули зиёд ҳосил нашуд, зеро савдо дар Кӯлоб умуман суст аст. Дар тамоми шаҳр он фақат қариб 3000 сӯмро ташкил дод, вале дар баробари он истилоҳи андози кишт пайдо шуд. Баъзеҳо онро ба ин сабаб чунин номиданд, ки чӣ будани гапро нафаҳмиданд, вале дигарон мехоҳанд инро қасдан ба амру дастур мубаддал диҳанд.

Дар деҳот мо ба ҳодисаҳои дигар низ рӯ ба рӯ шудем. Дар баъзе деҳкадаҳо мегуфтанд, ки аз онҳо барои истеъмоли об андози об гирифта мешавад. Ман аввал инро ҳеҷ фаҳмида наметавонистам. Ба назарам дар ин ҷо чизе намерасад. Хуб шуд, ки дар он ҷо раф. Ниёзов ҳузур дошт, вай бо деҳқонон дар ин бора сӯҳбат карда, охир ба ин масъала равшанӣ андохт. Маълум гардид, ки дар ивази пардохти пул рӯзномаҳоро тақсим мекунанд ва ин ба назарам обуна ном дорад. Касе, ки тоҷикиро медонад, мақсади гапро мефаҳмад. Чун мо калимаҳои арабиро нашунидем, ин калима бошад, арабӣ аст ва ба калимаи тоҷикии об бисьёр шабоҳат дорад, онҳо пиндоштанд, ки он андоз барои оби нӯшиданӣ аст. Дар он ҷо рӯзномаҳоро дар ҷамоатҳо, ҷамоатҳо ба вакилон ва вакилон ба ҳавлиҳо тақсим мекунанд. Дар натиҷа планро хеле барзиёд иҷро карданд. Ҳар хоҷагӣ бошад, 8 сӯмӣ медиҳад ва ин пулро андози об ҳисоб мекунад. Ба Ниёзов ҳоло лозим омад гӯяд, ки ман худам муовини раиси идораи об ҳастам ва изҳор мекунам, ки мо аз шумо дар бадали истифодаи об пуле намеситонем. Лозим омад, ки онҳоро бо мушкилоти зиёд мутмаин созем, вале ба фикрам онҳо ба мо чандон бовар намекунанд, ки ин андози об ба онҳо пас дода хоҳад шуд.

Дар бораи андоз аз косибон. Бояд изҳор кунам, ки ҳунару пешаварӣ дар ин ноҳия аз байн бурда шудааст. Худам рӯйхати маошро дидам, аз ҳар ҳунарманди камбағал 75 сӯм андоз гирифта мешавад. Аз яке нисбати надодани баёнаш 150 сӯм ҷарима ситонда шуда буд. Шумо мефаҳмед, ки ин чӣ маъни дорад? Деҳқоне, ки дар қишлоқ зиндагӣ мекунад ва дар он ҷо фақат 15—16 хоҷагӣ мавҷуд аст, инро чи донад? Маълум аст, ки ӯ чунин андозро пардохта наметавонад. Дар натиҷаи ин истеҳсолоти пешаварӣ қатъ мегардад, ва ҳоло мо намуди муҳими маҳсулотро аз афғонҳо ворид мекунем. Аз онҳо пойпӯши косибӣ ворид мекунанд. Аз он сухан намегӯям, ки барои наъл задани асп пайдо кардани оҳангар кори ниҳоят душвор аст. Даҳ деҳкадаро гаштан лозим меояд, ки чунин шахси нодир

пайдо шавад. Дар бораи ҷиҳатҳои дигари савдои хусусӣ метавонед худи шумо мулоҳиза кунед. Агар дар Тоҷикистон ифрот карда бошанд, агар дар тамоми иттифоқи советӣ ва Осиёи Миёна ифрот карда бошанд, дар он ҷо ин 5 баробар ва 10 баробар зиёдтар будааст. Андози чарогоҳ мавҷуд буд. Чунин андозро дар он ҷо ҳатто дар даврай амир намедонистанд. Ва акнун дар Афғонистон ҳам андози чарогоҳ гирифта намешавад. Ҳамаи инҳо оқибат ба чунин натиҷа оварда расониданд. Ба як қисми аҳолӣ, ки чунин андоз андохта шуд, хонахароб гардида, қисми дигар туда-туда ба Афғонистон фирор карданд. Бисьёриҳо андозро супорида, варшикаста шуданд. Акнун дар деҳкада чи камбағал ва чи миёнаҳол барои наъл задани асп оҳангар пайдо карда наметавонад, барои рафъи зарурат, эҳтиёҷоти аввалия чизе харида наметавонад. Мо ҳам имкони қонеъ кардани онҳоро надорем. Бо худи ҳамин мо вазъи деҳқононро дар боби хизматрасонӣ ба онҳо бад кардем, зеро аз ҳар чиз худи мо онҳоро 100 фоиз таъмин карда наметавонем. Саноати мо, ба хусус дар шароити мавҷудаи нақлиёт ин корро карда наметавонад. Билохира мо деҳқононро, ба таври умум дар ҳолати вазнину ногувор қарор додем.

Натиҷаи чунин корҳо чӣ буданд? Дар навбати аввал бояд гуфта шавад, ки муҳоҷират ба Афғонистон аз ин ноҳияҳо, нисбат ба ҳамаи ноҳияҳои дигари сарҳадӣ, аз ҳама бештар буд. Агар мо дар Саройкамар ин қадар вақт машғул гардида бошем, дар Кӯлоб метавонистем ба таври умум 10 баробар бештар машғул шавем. Бадбахтӣ дар он аст, ки кормандони маҳаллӣ миқдори воқеии муҳоҷират ба Афғонистонро намедонистанд.

Муҳосибаи ин кор мутлақо вуҷуд надошт. Бояд гӯям, ки мо аз он сипосгузор бошем, ки дар сарҳад дар симои сарҳадчиён гурӯҳи бисьёр хубе дорем. Миқдори онҳо чандон зиёд набошад ҳам, аз коммунистони матину озмуда иборатанд. Ман чунин ҳисоб мекунам, ки онҳо барои аз байн бурдани ғалаткориҳое ки номаяндагон ба он роҳ медоданд, тамоми нуфузи худро истифода мебурданд. Онҳо барои қатъ кардани муҳоҷират ҳама корро анҷом доданд. Омири посгоҳ раф. Орлов дар ин замина кори зиёде анҷом дод. Раф. Богданов ҳам кори зиёд кард. Фамилияҳои мазкурро бояд тамоми анҷумани партиявӣ бишносад... Инҳо ҳамон рафиқоне ҳастанд, ки барои дигаргунсозии рӯҳия ҳамаи имкониятҳоро истифода намуданд. Агар мо дар сарҳад онҳоро намедонистем, вазъият дигаргун мебуд. Ман ба шумо маълумоте медиҳам, ки вақти зиёдро намегирад. Масалан, аз тариқи як посгоҳ ба ноҳияи Шагнас 51 хоҷагӣ гузашта рафт. Аз рӯи мавқеи иҷтимоӣ 7 мулло, 4 амалдор, 22 миёнаҳол, 12 камбағал, 4 муздур ва як тарҷумон (аз ҷои нишаст: кай?) Рафтанашон дар фосилаи аз 25 март сар шуда тахминан 20—22 апрель дар зарфи як моҳ—6 ҳафта ба охир расид, ҳодисаи саросар муҳоҷир шудани аҳолии қишлоқҳо низ мушоҳида мешуд. Масалан, тамоми аҳли деҳкадаи Бояут рафт. Дар он ҷо тарҷумоне буд, ки дар мо кор мекард ва хизматҳои шоистае анҷом дода буд. Ӯ ҳам бо дигарон рафтааст, эҳтимол дар ин ҷо муҳоҷирати оммавӣ нақш бозида бошад. Деҳкадаи Қалъаи Кӯҳна ҳам қариб ҳамагон рафтанд. Агар муллоҳо ва амалдоронро бо хоҷагии онҳо бигирем, эҳтимол, як гурӯҳи нисбатан хурдро ташкил диҳанд ,дар он сурат миқдори онҳо 12 ва миқдори камбағалон ҳам 12 нафар мешавад. Фоизи камбағалону кулакҳо як хел аст, дар сурате, ки миёнаҳолон 22 хоҷагӣ, яъне 50 фоизи муҳоҷиронро ташкил медиҳанд.

Ҳамин ҳолат дар Кӯлоб ҳам рух дод, фақат дар он ҷо аз ҷиҳати таркиби иҷтимоӣ барои мо чандон даҳшатовар нест, зеро аз он ҷо савдогарон ва бештар амалдорони собиқ ва ғайра гурехта мерафтанд. Вале агар навоҳии сарҳадиро бигирем, аз он манотиқ асосан миёнаҳолон ва қисман камбағалон муҳоҷират мекарданд. Ин натиҷаи анбӯҳи бетартибиҳо буд, ки мисоли онро метавон фаровон овард. Мумкин буд боз як силсила далелҳо оварам. Ба фикрам, дар КМ дар ин бора метавон муфассалтар сӯҳбат кард, зеро анҷуман барои ин вақти кофӣ надорад. Рӯҳияи аҳолӣ чӣ гуна аст? Бояд бигӯям, ки рӯҳияи пешаварону ҳунармандон бисьёр бад, вазнин ва ниҳоят талх аст.

Бояд бигӯям, ки дар арафаи мусофирати мо низ кайфият ниҳоят бад буд. Рафиқон, ҳаминро гуфтан кофист, ки ба номи мо қариб 4000 ариза омад. Мо кӯшиш кардем ин аризаҳоро дар маҷлис, бо тартиб додани протоколи маҷлис баррасӣ намоем. Вале охири охирон мо тасмим гирифтем аризаҳоро дар худи вақти муроҷиат мутолиа кунем ва дар зераш мулоҳизаи худро бинависем. Теъдоди аризаҳо барои шартномабандӣ камтар аз 4000 набуд, аз ин рӯ мо ин аризаҳоро қабул накарда, ба деҳқонон мегуфтем, ки тирамоҳ корманди махсусе омада, дастури зарурӣ медиҳад. Дар бораи гузарондани як силсила чорабиниҳои сиёсати синфӣ бисьёр рафиқон фикр мекунанд, ки мо ба он муносибати тунду тез дорем, дар сиёсат кадом як таҳаввулоте ба амал омадааст. Вақте ки мо дар он ҷо будем, касе аз рафиқон баромад накард. Бояд бигӯям, ки ҳайати мо аз шахсоне иборат буд, ки бойҳоро дӯст намедоштанд. Мо ба деҳкадаи ноҳияи ,

ки аз ҷиҳати ғалла хелеғ ғанӣ аст, рафта будем.* Деҳқонон имсол ғалла насупурда, захираҳои ғаллаи соли гузаштаро таҳвил медоданд. Разверстка мутобиқи план гузаронда шуда, барои як қишлоқ 240 пуд буд ва аз рӯи он ба ҳар хоҷагӣ 4 пуд баробар меомад. Мо кӯшиш мекунем, планро то ба сатҳи хоҷагии кулак

---

* Номи ноҳия зикр нашудааст. Ред.

нарасонем, аммо дар амал ба камбағал лозим меояд баробари бой андоз диҳад. Ин дуруст нест, рафиқон. Чӣ ҳоле рӯй медиҳад: камбағал, ки аз мо барои харидани барзагов 60 сӯм қарз гирифтааст, ба бозор рафта ҳар пуд ғалларо 16-сӯмӣ мехарад ва онро боз ба мо ба фурӯш мерасонад. Чунин беадолатиҳоро мо дар ҳар қадами ноҳияамон мушоҳида карда метавонем. Барои мисол мегӯям: кулакҳо чунин ташвиқот мебурданд: «Шумо мегӯед, ки Ҳукумати Шӯравӣ барои камбағал аст, аммо ҳукумати Шӯравӣ барои кулак аст. Шумо беҳуда Ҳукумати Шӯравиро муҳофизат мекунед, вай ҳам одамони сарватмандро эҳтиром мекунад». Чунин далелҳоро мо дар як силсила деҳкадаҳо мушоҳида кардем. Дар ҳақиқат бадкирдориҳои зиёде карда мешавад. Ҳодисаҳое рӯй медиҳанд, ки аҳолӣ саросар қишлоқҳоро тарк гуфта ба Афғонистон фирор мекунанд, вале баъдан ҳодисаҳои бозгашт низ рух медоданд. Мехоҳам мисоле биёварам: деҳқоне аз шартномабандӣ ба Афғонистон фирор кард, аз он ҷо вай 120-сӯмеро, ки барои бастани шартнома аз мо гирифта буд, бо суханони зерин пас фиристодааст: «Ман намегӯям, ки ҳукумати шӯравӣ гунаҳкор аст, гунаҳкор касоне ҳастанд, ки шартномабандиро амалӣ мекунанд».

Деҳқони дигар ба мо чунин изҳор кард: «Ман ба таҳиякунандагони пештара намехостам ягон пуд ғалла диҳам, зеро ҳайфам меомад, аммо вақте, ки ҳозир бо шумо сӯҳбат кардам ва шумо ба ман тавзеҳ додед, ман худи пагоҳ 100 пуд ғалла оварда таҳвил медиҳам». Ин гуфтаҳо дар пеши назари мардум сабт гардида, барои мо санади маълум аст.

Агар рӯҳияи мардумро дар ноҳияи аз ҳама бад ва осебдида, ки дар он ҷо ин малангҳо амал мекарданд, бигирем, ҳатто дар он ҷо ҳам вазъият чандон мудҳиш нест. Ман ва аъзои дигари ҳайат ба чунин ақида омадем, ки мо дар ин ҷо бо муридони яке аз эшонҳои бузург, ки дорои баъзе хусусиётҳи мазҳабӣ буда ва таассуби муайяне мебошад, сару кор дорем. Мо ба маркази ин ноҳияи зарардида рафта будем ва бисьёр ҷолиб аст, ки аз тамоми ноҳия бо ин малангҳо фақат ду нафар фирор карда буданд. Рӯзҳои аввал, вақте ки малангҳо чизе намегирифтанд, аз баъзе рустоҳо нон дарьёфт мекарданд, аммо вақте, ки ба худ чорвои мардумро мебурдагӣ шуданд, аҳолӣ ба онҳо муносибати хасмона кард.

Дар ҷамоаи хидириён мо раиси ҷамоаро, ки аз ин малангҳо фаъолона пуштибонӣ мекард, ҳабс намудем. Мо ӯро, баъди он ки баёноти даҳҳо деҳқононро сабт намудем, ҳабс кардем. Онҳо вайро барои алоқаи фаъолонааш бо малангҳо муттаҳам мекарданд. Аз тамоми аҳолӣ ба муқобили аз вазифаи раисии шӯрои ҷамоа холӣ шудани фақат 4 нафар овоз дод. Аммо вақте ки ҷаласа хатм шуд, миёни тарафдорон ва муқобилони ин раис мубориза оғоз гардид. Бисьёр ҷолиб аст, ки онҳо яке дигареро бо калимаи «маланг» муттаҳам мекарданд. Ҳолатҳое дида мешуданд, ки занон пинҳонкунандагони малангҳоро нишон медоданд. Ин ҳолат нишон медиҳад, ки аксарияти аҳолӣ муқобили чунин амал аст ва дар сурати кори муносиб дар ин замина муваффақиятҳои зиёд ба даст овардан мумкин аст. Ин имкон медиҳад, ки дар ояндаи наздик ба ин кор хотима дода шавад.

Дар ин замина чи гуна хулоса баровардан мумкин аст? Қабл аз ҳама саволе пеш меояд, ки ин ҳолат чи гуна ба амал омад? Дар ин ҷо асосан номутаносибӣ, ҳамон хизматрасонии нобаробар ба ноҳияҳои лалмию обӣ, ки дар кори мо дида мешавад, инъикос гардидааст...

Гуноҳ дар сари он аст, ки нисбати хусусиятҳои ба худ хоси иқтисодиёти Тоҷикистон, суръати зиёди сохтмон, мо маҷбур ҳастем, инкишофи иқтисодии Тоҷикистонро бо инкишофи иқтисоди миллии тамоми Иттифоқи Советӣ пайванду алоқаманд созем, мо маҷбурем, вусъати заминҳои кишти пахтаро дар Тоҷикистон бо инкишофи бемислу монанди саноати нассоҷии мамлакат вобаста кунем. Аз ин рӯ, мо ба таври кофӣ мутаваҷҷеҳи минтақаҳои лалмии кӯҳистонӣ нагардидем.

Дар ин замина масъулияти муайяне ба дӯши Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Ҳукумат низ қарор дорад.

Кӯлоб ба таври умум ба Тоҷикистон тақлид мекард ва дар ин кор камтар аз вай гуноҳ надорад. Агар ба таври умум Тоҷикистон, яъне қисмати аъзами округҳои Қӯрғонтеппа, Хуҷанд ва Ҳисор бештар навоҳии обӣ ба ҳисоб раванд, бояд Кӯлоб бештар округи лалмӣ ҳисобида шавад. Аз ин рӯ, он дар кори хизматрасонӣ ба аҳолии навоҳии лалмӣ ба мо тақлид карда, ба онҳо камтар расидагӣ мекард.

Рақами хурди ба худ хосеро мисол овардан мумкин аст: қарзе, ки дар ихтиёри Мӯъминобод гузошта шуда буд, ба ҳар хоҷагӣ қариб 8 сӯмро ташкил медод, дар сурате, ки ин қарз ба ҳар хоҷагӣ дар Фархор қариб 60 сӯм аст.

Сабаби дигар иборат аз он аст, ки мо дар он ҷо одам надорем ва ин гуноҳро миёни Комитети Марказии партия ва комитети округи Кӯлоб тақсим кардан мумкин аст: дар ин замина гуноҳи Комитети Марказии партия камтар ва комитети округии Кӯлоб бештар аст.

Дар Тоҷикистон ба таври умум шумораи кадр кам аст ва округи Кӯлоб бояд бо кадрҳо тақвия мегардид, вале ин кор сурат нагирифт.

Гуноҳи комитети партиявии округи Кӯлоб иборат аз он аст, ки дар ин ҷо аз миёни деҳқонон, ки баъди хатми ҷамъоварии ҳосил ба муздурӣ ва ба корхонаҳои мо рафта, қишри калони пролетариатро ташкил медиҳанд, метавонист аз ҳисоби ин унсурҳо партия ва кадрҳоро ба вуҷуд биёварад. Ман бояд бигӯям, ки дар округи Кӯлоб муносибат барои аз намояндагони миллатҳои асосии маҳаллӣ ба

вуҷуд овардани кадрҳо, пешбарӣ кардани онҳо ниҳоят бад буда, ба ҳеҷ дард намехӯрад. Ин округ метавонист ба округи таъминкунандаи кадрҳои на танҳо округҳои дигари Аппарати марказии республика мубаддал шавад. Ин округ ба ворид шудани кадрҳо умед мебаст, аз ин рӯ, барои аз миллатҳои асосии маҳаллӣ ба вуҷуд овардани кадрҳои худ ҳеҷ кореро анҷом надод. Ин гуноҳ гуноҳи худи мо ва бештар гуноҳи округи Кӯлоб аст, зеро округи Кӯлоб дар он ҷо партия ва кадрҳоро ба вуҷуд оварда натавонист.

Мо дар округи Кӯлоб 5 нафарро интихоб карда, ба он ҷо овардем ва ният дорем, ки дар кори идораҳои марказии Тоҷикистон истифода намоем. Яке аз ин рафиқонро раф. Марков ба кор назди худ гирифт. Аз чунин одамон ва мушобеҳи онҳо метавон ташкилоти партиявии калоне ба вуҷуд овард.

Чизи дигаре, ки ман мехостам бигӯям, иборат аз он аст, ки ҳар кори анҷомдодаи мо аз рӯи қолаб сурат мегирад. Одамон, эҳтимол, Московская Правдаро мутолиа мекунанд, бо шиорҳое, ки ин рӯзнома дорад, ошно ҳастанд, аз рӯи ин шиорҳо мулоҳиза меронанд, аммо ин шиорҳоро дар зиндагӣ татбиқ карда наметавонанд. Дар ҳалли як силсила масъалаҳо пешомад дар сарҳади Тоҷикистон мисли пешомади Кӯлоб аст. Дар Кӯлоб бошад ин пешомад мисли пешомади Сталинобод аст.

Мардум гиҷ ҳастанд, намефаҳманд, ки ростгирой чисту чапгирой кадом аст, дар ин кор кам сарфаҳм мераванд.

Ман хулосаҳои Ҳайати Комитети Марказиро, ки дар он ҷо кор карда буд, дидам. Дар маводи ин ҳайат чунин чизҳо ҳам мавҷуд аст: дар асноди ҳайат навишта шудааст, ки «Дар ташкилоти Кӯлоб зуҳуроти равшани ростгирой, хотирнишон нагардад, ки он дар кам муқаррар кардани андоз инъикос ёфтааст». Ба назарам, навиштани чунин чизҳо ба онҳо расм шуда буд ва агар чунин наменавиштанд, эҳтимол худро 100 фоиз коммунист ҳам ҳисоб намекарданд.

Мо ин хулосаҳоро тасдиқ нанамудем, вале одамон дар он ҷо то андозае аз рӯи он кор мекарданд. Дар он ҷо ҷони одамон тамоман ба лаб омадааст ва дарк карда наметавонанд, ки ростгирой чисту чапгирой кадом аст ва умуман кадом корро анҷом диҳанд.

Одамон умуман сарфаҳм рафта наметавонанд. Масъалаи охирин. Ин масъала ест, ки бояд марбути комитети округӣ бошад. Дар ҳар сурат ман чунин мешуморам, ки комитети округии Кӯлоб илова ба ҳамаи ин нисбат ба он коре, ки анҷом додааст, метавонист 10—100 баробар бештар анҷом диҳад. Масалан ба ноҳияи ....* дар тӯли ин муддат чи раиси комитети округ ва чи намоянда ягон бор нарафтаанд, хизматрасонӣ дар ин ноҳия бисёр бад аст. Вале дар ин ҷо дар баробари ҳамаи омилҳои объективие ки ман ёдовар шудам баробари хизматрасонии ғайрикофии мо гуноҳи комитети округӣ низ ҳаст. Шумо дар худи ҳамон ҷо бояд як силсила қарор қабул мекардед. Маҷбур гардидем дар соҳаи сиёсати андозгирӣ як силсила қонунҳоро интишор намоем. Маҷбур шудем як силсила масъалаҳоро дар маҳал ҳал кунем, маҷбур шудем такон... бан 11 касро аз вазифа барканор карда, ба ҷавобгарӣ кашем. Вале агар мо тад... бирҳои муассир иттихоз накунем, ҳамаи ин кори мо пуч аст. Ба таври умум ҳайат ба чунин хулоса омад, аввал: округ бояд ба таври оқил бо одамон тақвия гардад, барои иҷрои он тасмимоте, ки ҳайат аз... ми татбиқи онро дорад, ба он ҷо аз ҳамаи соҳаҳои сохтмони советию партиявӣ 10—15 корманди пуртаҷриба фиристода шавад. Дуюм: Комитети Марказӣ ва Ҳукумат дар мавриди таваҷҷӯҳи бештар ба навоҳии лалмикорӣ хулосаҳои зарурӣ барорад. Илова ба он, ҳоло, ки арафаи тар... тибдиҳии рақамҳои контролӣ барои соли оянда аст, ин омил бояд дар назар гирифта шуда, ба заминҳои лалмии кӯҳистон таваҷҷӯҳи бештар зоҳир гардад. Сеюм: минбаъд тамоми корҳо дар маҳал аз тарафи кормандони худамон мураттаб гардад, то ки ҳеҷ гуна дастурҳои умумӣ содир нашаванд, дастурҳо бояд бо хусу... сиятҳои минтақаи Тоҷикистон тавофу... дошта бошанд. Чорум: ташкилотҳои ма... ҳаллӣ бояд дарк кунанд, ки бидуни б... вуҷуд овардани ҳизбе, ки аз тоҷикон... камбағал иборат бошад, мо дар соҳа... шӯравикунонии ноҳия ҳеҷ чизи воқеӣ б... даст оварда наметавонем. Ин хулосаҳо... асосие аст, ки ҳайат аз ин сафар оварда... аст. Бояд мутазаккир шавам, ки ҳоло Кӯ... гузориши моро нашунидааст ва эҳтимол... бо тамоми хулосаҳои ман розӣ нагардад. Аз ин рӯ, ҳоло ин хулосаҳо чун дар Км... ба тавофуқ нарасидаанд хулосаҳои Км... набуда, хулосаҳои ҳайат аст (Кафкӯбии пурмавҷ).

**Раис.** Сухани табрикӣ ба коргарзани тухми кирмакпарварӣ дода мешавад.

**Коргари корхонаи тухми кирмак:** Аз номи занони заҳматкаши корхонаи тухми кирмак Анҷумани муассисони Ҳизби Коммунистии Тоҷикистонро табрик мекунам. Зинда бод Анҷумани муассисон. Зинда бод Ҳизби Коммунистӣ—озодкунандаи заҳматкашон.

**Раис.** Мо қарор карда будем, ки ҷаласаи пагоҳиро соати 8 оғоз кунем, вале чун вакилон соати 8 намеомаданд, ҷала... саро соати 9 оғоз намуда, то соати 2 да... вом диҳем, ҷаласаи баъди пешин аз со... ати 5 шурӯъ мешавад.

ҶАЛАСАИ АНҶУМАНИ ЯКУМИ МУАСС... СОН ПӮШИДА ЭЪЛОН МЕШАВАД.

(Кафзанӣ).

* Номи ноҳия зикр нашудааст. **Ред.**

Раисикунанда раф. **Ёқубов.**

**Раис:** Иҷозат диҳед ҷаласаи 5-уми Анҷумани I ҳизбиро кушода эълон намоям.

Музокираро идома медиҳем. Сухани навбатӣ ба раф. **Бобоев** дода мешавад.

раф. **Бобев** (Ёқубов тарҷума мекунад). Рафиқон, дар маърӯзаи раф. Гусейнов дар хусуси комёбиҳое, ки дар кори ҳизбии мо мавҷуданд, ба андозаи кофӣ тазаккур рафт, бинобар ин ман аз муваффақиятҳо ҳарф назада, дар бораи камбудиҳое, ки дар баъзе округҳо ҳастанд, сухан мегӯям. Мо бо қаноатмандӣ зикр менамоем, ки саҳву хатоҳое, ки ҳангоми ташкили колхозҳо дар Панҷакент роҳ дода шудаанд, аз тарафи кормандони равонкардаи Комитети Марказӣ ислоҳ карда шуданд.

Рафиқ Гусейнов дар бораи сохтмони роҳҳо бисёр ҳарф зад, ӯ гуфт, ки ин масъала аҳамияти зиёд дорад. Дар округи Панҷакенти мо ду ноҳияе ҳаст, ки ба он ҷо чи тобистон, чи баҳорон ва чи зимистон на савори асп рафта мешаваду на савори хар, ба ин иллат дар ин ноҳияҳо пеш бурдани ягон навъ кори Шӯравӣ аз имкон берун аст.

Мо аз Анҷуман хоҳиш дорем, ки қарор бароварад, то дар он ҷо роҳ сохта шуда, барои пешбурди кор шароити лозима муҳайё карда шавад.

Масъалаи дигар дар хусуси кадрҳо. Ба андешаи ман, КМ бо масъалаи тарбияи кадрҳо ва иқдомҳое, ки ин кадрҳоро ба вуҷуд меоваранд, чандон машғул нашудааст. Ин камбудиро комилан ба КМ-и Ҳизб мансуб бояд кард. Мо дар маҳалҳо ҳеҷ кормандони босавод надорем. Котибони ячейкаҳои комсомолӣ ва ҳизбӣ тамоман бесаводанд ва ҳодисаҳое рух медиҳанд, ки онҳо ба иллати бесаводии худ ҳатто мукотиботи сирриро ахз намуда, онро пеши эшон ё мулло мебаранд, то ин мукотибаро барои ӯ бихонанд. Дар натиҷа унсурҳои бароямон бегона бо кори мо шиносой пайдо мекунанд. Масъалаи оид ба кадрҳо масъалаи бағоят муҳим аст ва мо исрор менамоем, то дар округи мо курси омода сохтани кормандони зинаи поёнӣ ташкил карда шавад; чунин курс дар округи Панҷакент то ҳол вуҷуд надорад.

Масъалаи дигар оид ба бюрократизм аст. Дар округи мо ҳам бюрократизм, ҳам шовинизм ва ғайра мушоҳида мешавад. Ман дар он хусус комилан бо раф. Гусейнов ҳамфикр ҳастам, ки шовинизм ҳам аз тарафи аврупоиён ва ҳам аз ҷониби кормандони миллатҳои бумӣ зоҳир мегардад. Гап дар сари он ки бисёр кормандони деҳоти мо аз ҷумлаи муллоҳо ва касони маҳруми ҳуқуқи интихоботӣ ва ғайра мебошанд, ки онҳо сари ҳар қадам сиёсати синфии моро таҳриф мекунанд ва ин моро водор месозад, то ба хоста гирифтани кадрҳо хеле эҳтиёткор бошем.

Дар округи Панҷакент кадрҳои маҳаллӣ тамоман тарбияю пешбарӣ карда намешаванд. Ба ин кор асосан органҳои марказӣ гунаҳкор мебошанд, ки то ҳол мукотиботро танҳо ба забони русӣ ирсол медиҳанд. Ман чунин мешуморам, ки анҷуман ба чунин вазъ бояд хотима дода, идораҳои Тоҷикистонро вазифадор намояд, то мукотиботро ба ду забон анҷом диҳанд.

Раф. **Юризанов.** Рафиқон, ман ҳам дар бораи камбудию норасоиҳо гап мезанам. Раф. Гусейнов ҳангоми маърӯза кардаанаш як силсила муваффақиятҳо ва камбудиҳоро зикр намуда, бахусус роҷеъ ба округҳои калон, хатоҳои калон гап зад, аммо дар бораи ғалатҳои ноҳияҳои поёнӣ чизе нагуфт. Лашкари сурх бо аҳолии маҳаллӣ иртиботи наздик дошта, дар баробари кори размӣ, кори тайёрӣ ва таълимии худ дар байни аҳолии бумӣ кори сиёсиро анҷом медиҳад, Ҳине ки мо ба ноҳия ё деҳае барои машғулияти ҳарбӣ ворид мешавем, ба мо возеҳ мегардад, ки дар баъзе ноҳияҳо камбудию норасоиҳое мавҷуданд, ки аз он КМ ҳеҷ хабар надорад ва роҷеъ ба онҳо раф. Гусейнов ҳам чизе нагуфт ва наметавонист дар маърӯзаи хеш гӯяд. Баъзе рафиқоне, ки ҳини музокирот нутқ карданд, аз ҷумла сарҳадчиён ва хусусан раф. Случак дар бораи норасоиҳо ва каҷравиҳое, ки дар кори мо дар маҳалҳо ба вуқӯъ мепайванданд, сухан гуфтанд.

Дар ноҳияи Лақайтоҷик каҷравиҳои гӯшношунид дар сохтмони колхозӣ ба мушоҳида мерасиданд. Ташкили колхоз чунин сурат мегирифт: инструкторе ба қишлоқ омада, деҳқононро ҷамъ мекунад ва ба онҳо чунин мегӯяд: «ман шуморо ба ин хотирҷамъ кардам, ки имрӯз аз ҷумлаи шумо колхоз ташкил намоем: фардо ҳамаамон муштаракан кор мекунем ва ҳамаи унсурҳои бегона — бойҳо, эшонҳо ва ҳоказоро аз байн мебарем». Ҳангоме ки инструктор ин қишлоқро тарк карда рафт, ин колхози навташкил дафъатан пароканда шуд, зеро касе чизеро нафаҳмид, яъне ҳини созмондиҳии колхоз кори дурусти тавҷеҳотӣ сурат нагирифта буд. Дар натиҷаи чунин кор 8 нафар ба ҷои номаълум фирор карданд, шумо медонед, ки ба куҷо, тавре ки дар ин ҷо гуфта шуд, ба Афғонистон фирор карданд.

Аз ин ҷост чунин оқибати кор, оқибат ин ки 8 кас ғайб зад ва ин, рафиқон, танҳо аз як деҳкада, агар деҳоти дигарро бигирем, дар он ҷо низ чунин каҷравиҳо дида мешаванд. Ба он маҳалҳо бояд касоне фиристода шаванд, то ба деҳқонон тавре тавзеҳ диҳанд, ки онҳо бифаҳманд. Масалан, ба ноҳияи ӯзбекнишин як шахси русро мефиристанд, ки ӯ забони ӯзбекиро намедонад ва ҳатто ба он ҷо адабиётеро, ки ё ба забони русӣ ва ё ба забони тоҷикӣ нигошта шудааст, ирсол медоранд. Ин чӣ гап асту чӣ кор аст, рафиқон. Чанд сухан дар бораи маҳрумони ҳуқуқи интихобот мегӯям. Ба назди мо деҳқонон омада мепурсанд: шумо киро аз ҳуқуқ маҳрум месозед — кулакро ё камбағалро? Ман фақат як гов дорам, вале маро аз ҳуқуқ маҳрум кар-

данд. Ба масъалаи оид ба кори ҳизб мегузарам. Ман намедонам, ки чӣ гуна касонро ба ҳизб мепазиранд, кӣ дар он кор мекунад, дар он ҷо ягона узви комсомол ҳаст, ки ба ин кор роҳбарӣ мекунад. Ин узви комсомол ягона роҳбарест. Ба ҳизб қабулшудагон ҳатто намедонанд, ки ба кадом ҳизб пезируфта шудаанд ва суол медиҳанд, ки оё мо подшоҳ дорем? Мо дар ҷавоб мегӯем, ки ҳеҷ гуна подшоҳе надорем. Ана ҳамин гуна бадкорию расвоӣ, рафиқон, дар паҳлӯи мо, дар худи Сталинобод рух медиҳад. Рафиқон, ман мехоҳам роҷеъ ба масъалаи плани кишт ҳарф занам. Иҷрои он чӣ тавр аст. Ба ин ду чиз халал расонд: яке — барфи зиёди тӯлонӣ, дигаре — аз тухмӣ таъмин набудани деҳқонон. Баъд Асбобу анҷоми зироат дар деҳот чӣ сон истифода мешавад? Ин асбобу олот дар ҷое бекор хобидааст ва бисёр колхозҳо дар бораи он мутлақо хабар надоранд. Охир ин чӣ бадкирдорист, рафиқон. Ман, рафиқон, мехоҳам дар бораи колхози Аскари Сурхи районҳи Сталинобод таваққуф намоям, ки он бояд барои тамоми Тоҷикистон намунаи ибрат бошад. Рафиқон, ба колхози Аскари Сурх бояд кӯмак кард ва онгоҳ вай метавонад барои деҳқонон намунаи ибрат шавад. Дар ин ҷо рафиқе . з хусуси сохтмони роҳ сухан гуфт. Роҳ да; диёри мо чӣ тавр сохта мешавад. Роҳи Самарқандро бигиред, аз ин роҳ ҳоло убуру мурур канда намешавад. Ба масъалаи кооперация мегузарам. Дар кооперацияи мо як дона пероро 18 тин мефурӯшанд. Ман намедонам, ки дар он ҷо кӣ савдо мекунад ва мудири он кист. Ба он ҷо шахсонеро мефиристанд, ки аз Россия ба дар ронда шудаанд, вале дар кишвари мо онҳоро ба кори савдо мешиноcанд ва онҳо тамоми корро расво мекунанд. Ба ин чиз, рафиқон, диққати ҷиддӣ бояд дод, тафтиш бояд кард, ки онҳо чӣ касоне ҳастанд ва оё метавонанд кор кунанд.

Раф. **Одина Раҷабов.** — (Тарҷума). Раф. Одина Раҷабов мегӯяд, ки нотиқон ба органҳои марказии мо, аз ҷумла ба Комитети Марказии мо бисёр ҳамлавар мешаванд. Мегӯянд, ки ин органҳо ба маҳалҳо бояду шояд роҳбарӣ намекунанд. Гап дар сари ин ки дар замони амир як роҳ — як маъмур буд, ки як округро идора мекард. Ҳоло дар маҳалҳои мо органу ташкилотҳои зиёде ҳастанду мо аз ӯҳдаи кори округ баромада наметавонем. Ба ақидаи ман бояд худи маҳалҳо ба кори хеш бодиққаттар муносибат кунанд. Албатта, марказро танқид кардан мумкин аст, аммо гапи асосӣ он аст, ки маҳалҳо ба корҳои худ чандон таваҷҷӯҳ намекунанд, аппарати мо наметавонад хидмати оммаро ба ҷо оварад, он камбудиҳои зиёд дорад. Дар он бюрократизм зиёд аст. Оммаи асосии кормандон чӣ дар марказ ва чӣ дар округҳо аз мардуми бумӣ намебошанд. Ба манзури наздик кардани аппарат ба оммаҳо онро бояд аз боло то поён солим гардонд.

Қонунҳои советӣ мегӯяд Одина Раҷабов, ба мақсаде нашр мегарданд, ки аҳолии маҳаллӣ — тоҷикон, ӯзбекҳо бо онҳо ошно шаванд. Ман дар Қӯрғонтеппа будам, дар он ҷо як нафар андозагири замин ба хатоҳои зиёд роҳ медод, вале деҳқонон дар муқобили ӯ иқдоме карда натавонистанд, зеро онҳо қонунро намедонанд. Мо бояд қонунҳоро дастраси оммаи васеъ гардонем. Қонунҳо бояд ба забонҳои маҳаллӣ чоп шуда, ба иттилои деҳқонони мо расонида шаванд.

Рафиқони маҳаллӣ аз камбудиҳо ба доду фиғон омаданд ва шикоят мекунанд, аммо арзу додашонро ба кӣ гӯянд, ба органҳои марказӣ? Ба андешаи ман, мегӯяд Раҷабов, яке аз муҳимтарин масъалаҳои кори мо масъалаи фаъол кардани «Иттифоқи Камбағалон» мебошад: баъд аз интихоботи муҷаддад ва тағйиру такмили «Иттифоқи Камбағалон» дар ин ташкилоти мо бисёр унсурони иҷтимоан бегона боқӣ мондаанд, ки таблиғоти бадро пеш гирифта, ташкилоти моро тахриб мекунанд. Дар натиҷаи ин ҳодисаҳое ба вуқӯъ пайвастанд, ки батрак аз батракиаш мункир шуда, худро миёнаҳол меномад. Ӯ ин ҳодисаро бо он собит месохт, ки дар даст санад дошт. Ба чунин ҳолат асло роҳ додан мумкин нест. Тамоми ташкилоти ҳизбии моро лозим аст, ки илоҷе ёфта, ташкилоти моро солим созанд, онро фаъолтар кунанд ва ёрӣ диҳанд, ки қомат рост кунад. Нотиқ округҳои Хӯҷанд ва Кӯлобро ном бурда, мегӯяд, ки дар баъзе округҳо муносибати ғамхорона дида мешавад, вале дар дигар округҳо кам таваҷҷӯҳ карда мешавад. Ман аз тамоми рафиқони аъзои ҳизб, комитетҳои ҳизбии округӣ ва котибони ин комитетҳо хоҳиш менамоям, ки ба мақсади сабук кардани кори роҳбарӣ ба хоҷагии округ ташкилотҳои ҷамъиятии деҳкадаҳо фаъол гардонда шаванд, ки ин иҷрои иқдомҳои моро дар он маҳалҳо осон менамояд. Барои ин ба «Иттифоқи Камбағалон» бояд кӯмак расонд, то қомат рост кунад. Ӯ боз дар хусуси як қатор бадкориҳо дар Иттифоқи чорводорӣ дар масъалаи шартномабандӣ оид ба лӯбиёи хитой гап зада, аҳамияти онро бо деҳқонон ташреҳ медиҳад ва ҳол он ки деҳқонон дар бораи ин лӯбиё тасаввуре надоранд.

Ӯ асосан дар хусуси бадкориҳое, ки дар Суғуртаи давлатӣ ди.. мешаванд, таваққуф мекунад. Барои и. ки деҳқон аз ин муассиса барои чорв.. мурдааш музде гирад, бояд бисёрҳо овора шавад. Ӯ бояд чандин актрс .арда супорад, ки ин актҳоро, ҳарчанд кӯшад ҳам, ба даст оварда наметавонад. Муқаррароте ҷорӣ карда шудааст, ки ..ни тартиб додани акт бояд чандин намо. .да иштирок дошта бошад, аммо чунин . амояндаҳо дар қишлоқ вуҷуд надоранд. Бояд тартиботе ҷорӣ карда шавад, ки деҳқон суғуртапулии худро ба осонӣ гирифта тавонад ва аз аппарати советии мо дилхунук нашавад.

**Раис:** Сухан ба раф. **Хӯҷаёров** дода мешавад, раф. **Алексеевский** тайёрӣ бинад.

Раф. Хӯҷаёров. Рафиқон, мо маърӯзаи КМ-ро дар бораи фаъолияти ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон ва Комитети Марказии он шунидем.

Маърӯзаи раф. Гусейнов ҳамаи ҷиҳатҳои сиёсӣ ва хоҷагии Тоҷикистонро дар бар гирифта, роҷеъ ба роҳбарӣ кардан ба ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон дастури дақиқ дод. Ба ақидаи ман, ин дастур, ин матлабу мадрак, ки дар хусуси он раф. Гусейнов зикр намуд, ҳуҷҷати таърихӣ ва маромномаи тамоми ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон барои давраи оянда мебошад. Мо маърӯзаҳои КМ-ро дар ҳамаи конференцияҳои ҳизбии округӣ шунидем; ман дар бораи ташкилоти ҳизбии Хӯҷанд ҳарф мезанам. Ташкилоти Хӯҷанд маърӯзаро дар хусуси фаъолияти КМ шунида, ба чунин қарор омад, ки дар кори он вақтҳои охир, хусусан аз оғози моҳи январь бахусус дар соҳаи тараққии саноат ва дар риштаи иҷрои барномаи коллективонии пахтакорӣ ва ғайра муваффақиятҳои зиёд ба даст омадаанд. Бинобар ин конференцияи ҳизбии округии мо бачунин хулоса омад, ки лаҳзаи ҳозира ба як лаҳзаи таҳаввул, лаҳзаи роҳбарии дурусти КМ, лаҳзаи сафарбарии тамоми заҳматкашон ва оммаи ҳизбиён барои иҷрои роҳи асосии ҳизб мубаддал шудааст.

Раф. Гусейнов дар ин ҷо аз мубориза тамоми ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон таҳти роҳбарии Комитети Марказӣ ба муқобили майлони рост ва ифроткорони чап ва муносибати созишкорона ба онҳо мухтасаран сухан гуфт; мо бояд ҳоло дар назди Анҷумани I муассисон арз намоем, ки КМ дар риштаи мубориза ба муқобили ин майлонҳо ба пешрафти зиёд ноил гаштааст. Аз инки дар ташкилоти Тоҷикистон чӣ рӯҳияҳои росте вуҷуд доштанд, раф. Гусейнов зикр намуд. Чизи аз ҳама асосӣ дар он аст, ки дар ташкилоти партиявии Тоҷикистон аввалан, рӯҳияҳои кам баҳо додан ба сохтмони колхозӣ дар Тоҷикистон, сониян, начандон дарк кардан ва кам баҳо додан ба хатари кулак мушоҳида мешуданд ва, сеюм, каҷравиҳои чап хусусан ҳангоми сохтмони колхозӣ, алалхусус дар қисми ғарбии Тоҷикистон ба назар мерасиданд, ки ин камбаҳодиҳӣ ба нақши камбағалон ва камбаҳодиҳӣ ба муборизаи синфии деҳот мебошад. Чунин рӯҳияҳо ва майлонҳо дар ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон хеле зиёд буданд. Дар кори амалии комитети ҳизбӣ вақтҳои охир ин майлонҳо тамоман барҳам дода шудаанд. Албатта Анҷумани якуми ҳизбӣ дар назди тамоми созмонҳои ҳизбӣ бояд ин масъаларо барои оянда боз ҳам дақиқтару равшантар ба миён гузорад, зеро ташкилоти ҳизбӣ хеле ҷавон аст ва Тоҷикистон аз нигоҳи иқтисодӣ ва аз нигоҳи саноатӣ низ заиф аст, ба ин манзур дар оянда ҳам дар ҳаёти созмони ҳизбии Тоҷикистон рӯҳияҳо ва майлонҳои мухталиф зоҳир хоҳанд шуд. Тамоми ташкилоти ҳизбиро барои муборизаи ояндаи идеологии зидди чӣ оппортунистҳои рост ва чӣ каҷравҳои чап сафарбар бояд кард. Акнун чанд сухан дар бораи комёбиҳо. Дар ин ҷо раф. Гусейнов тазаккур дод, ки дар ҳамаи самтҳои сохтмони социалистиамон муваффақиятҳои зиёд мавҷуданд. Дуруст аст, дар ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон рӯҳияҳои ҷудогона мавҷуданд, ки гӯё ин комёбиҳоро рафиқони алоҳида ё ким-кадом роҳбаре сазовор шуда бошад ва ,ба гумонам, чунин рӯҳияҳо дар аппаратҳои поёнии ҳизбии мо ҳанӯз маҳкам ҷойгир мебошанд. Дар ин маврид, рафиқон, нақши пролетариати иттифоқиро дар риштаи кӯмак ба Тоҷикистони шӯравии мо набояд фаромӯш кард. Пролетариати Иттифоқ на танҳо оммаи заҳматкашони Тоҷикистонро озод намуд, пролетариати иттифоқ дар амал то имрӯз аз ҷиҳати моддӣ мадад мерасонад, пул медиҳад, маводи саноатӣ медиҳад, зироатро ривоҷ медиҳад, барои сохтмони социализм, барои тақвият додани кори ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон кормандон мефиристад. Созмонҳои ҳизбии мо дар оянда ҳам бояд инро дар хотир дошта бошанд ва кори хешро дар ҳамин асос қарор диҳанд. Акнун ба масъалаи Хӯҷанд мегузарам. Дар ин ҷо раф. Гусейнов арз намуд, ки акнун, ба фикри Комитети Марказӣ пешбурди роҳи ленинӣ таъмин мегардад. Вазъи ташкилоти ҳизбии Хуҷанд 6 моҳ қабл чӣ зайл буд? Баъд аз тафтишу тадқиқи Бюрои Осиёимиёнагии КМ ВКП(б) ва КМ Тоҷикистон возеҳ гардид, ки ташкилоти ҳизбӣ аз комитети ноҳиявӣ бо комитетҳои округӣ табақабандӣ карда шуда, дар онҳо фасодшавӣ, фаромӯшкории роҳи ҳизбӣ, лағжиш аз роҳи синфӣ ошкор гардид, ҳамчунин ошкоро поймол карда шудани манфиатҳои синфи коргар аз тарафи созмони ҳизбии Хӯҷанд зоҳир гардид. Бюрои Осиёимиёнагии КМ ВКП(б) ва КМ Тоҷикистон барои солимгардии он мадад карданд. Ин ташкилот дар тамоми ташкилоти ҳизбии Тоҷикистон яке аз созмонҳои калонтарин аст. Дар ин ҷо гуфтан лозим аст, ки роҳбарияти нав кори амалии рӯзмарраи КМ Тоҷикистонро ҳамеша дастгирӣ намуда, ба кори амалии он ёрӣ мерасонад. Чанд сухан дар бораи сохтмони колхозӣ дар округи мо. Раф. Гусейнов дар ин ҷо дуруст гуфт, ки дар округи мо дар масъалаи сохтмони колхозӣ саҳву хатоҳои зиёд роҳ ёфта буданд. Дар округи Хӯҷанд мо дар кори худ оид ба масъалаи сохтмони колхозӣ ба хатоҳои сиёсӣ роҳ медодем ва ин хатоҳо иборат аз он аст, ки мо ба сатҳи омодагии ташкилотҳои ҳизбии худ бояду шояд баҳо надодем, номуташаккилии камбағалони деҳотро низ мадди назар нагирифтем, ба ин иртибот ба маъмуриятчигӣ, фишороварӣ, фаромӯшшавии манфиатҳои деҳқони миёнаҳол роҳ дода шуда буд. КМ ин саҳву хатоҳоро сари вақт пайхас намуда, дар назди созмони ҳизбии Хӯҷанд масъала гузошт, ки онҳоро ислоҳ кунад. Аз 1-уми март то ҳол ҳама ба мубориза барои ислоҳи ин саҳву ғалатҳо, ки ҳангоми коллективонӣ рӯй дода буданд, сафарбар мегарданд. Комитети Марказӣ ҳам дар ху-

суси ислоҳи хатоҳои рӯйдода бамаврид дастурҳо медиҳад. Раф. Гусейнов дар маърӯзаи хеш гуфт, ки бюҷети Тоҷикистон дар тӯли як сол 120 миллион сӯм афзудааст. Мо дар ин ҷо бояд гӯем, ки ин 120 миллион дар куҷо, ба чӣ мақсад ва чӣ тавр сарф мегардад, он пулу василаҳое, ки пролетариати иттифоқ барои мо медиҳад, оё дуруст ба кор бурда мешаванд. Раф. Марозов ва соири рафиқоне, ки дар ин ҷо нутқ карданд, ва худи мо ҳам дар кори амалиамон мебинем, ки ин маблағ ғайриоқилона истифода мешавад, он бештар исрофу тарака мегардад. Минбаъд анҷумани ҳизбӣ бояд ба таври қотеъ дастур диҳад, ки ҳамаи ин пулҳо, ҳамаи ин василаҳо дар Тоҷикистон бояд дуруст истифода карда шаванд.

Дар бораи аппарати советӣ. Рафиқон дар ин ҷо дуруст гуфтанд, ки аппарати советии мо олуда шудаст, он ҳанӯз заиф аст, он наметавонад ба оммаи заҳматкашони деҳот, ноҳия, округ ва ҳатто марказ раҳбарӣ кунад. Дар ин масъала Анҷумани I Ҳизбии Муассисони Тоҷикистон ба омода намудани кадрҳо, кушодани мактабҳо ва андешидани тадбирҳои дигар, ки бояд аппарати советиро солим гардонида, ташкилотҳои шӯравиро аз кадрҳои мавриди зарурат таъмин кунанд, таваҷҷӯҳ намояд.

Дар боби ҷалби батракҳою камбағалон ба суфуфи ҳизб. Дар ҷумҳурии наву ҷавони Тоҷикистон мо ҳамагӣ 5.000 узви ҳизб дорем. Равшан аст, ки ин ҳаста аз ӯҳдаи роҳбарӣ ба сохтмони социализм дар Тоҷикистон намебарояд. Анҷумани I ҳизбӣ диққати куллии тамоми созмонҳои ҳизбиро ба масъалаи ба сафҳои ҳизб пазируфтани беҳтарин намояндагони деҳқонони камбағал, миёнаҳол, батракҳо ва коргарон ва ба масъалаи тайёр намудани онҳо дар муассисаҳои советӣ ва партиявии мо ҷалб кунад.

Дар конференцияи ҳизбии округи Кӯрғонтеппа ва дар худи Сталинобод ҳам гуфта шуда буд, ки ташкилоти ҳизбии нави Хӯҷанд аз ӯҳдаи кори хеш намебарояд, дар созмони ҳизбии Хӯҷанд як қатор майлонҳои оппортунистӣ ҳастанд, ва роҳбарияти ҳизбии созмони ҳизбии Хуҷанд дуруст сарфаҳм нарафта, кадрҳои кӯҳнаро танг карда мебарорад. Чунин гуфтугӯҳо дар қисмати шарқии Тоҷикистон ҳам мушоҳида шуданд ва ташкилоти ҳизбии мо ба ман супориш дод, то дар анҷумани ҳизбӣ арз намоям, ки ҳамаи ин гапҳо ба муқобили сиёсати ҳизб нигаронида шудаанд ва чунин баромадҳо баромадҳои зидди ҳизб мебошанд.

Роҳбарияти ҳизбии ташкилоти Хӯҷанд дарвоқеъ ҳам ғолибан аз кадрҳои кӯҳнаи фосидшуда иборат буд, ки онҳо дар шароити ҳозира наметавонанд сиёсати партияро амалӣ кунанд. Мо ҳоло ба округи Хӯҷанд округи Ӯротеппаро муттаҳид кардем ва ба иртиботи ин аз ҷумлаи камбағалону батракҳо дорои кадрҳои хуб шудем, ки онҳо мақоми роҳбариро ишғол намуда, созмонҳои ҳизбӣ ва шӯравиро идора мекунанд. Ин кадрҳо чандин карат аз кадрҳои кӯҳнаи фосидшуда беҳтаранд, ки мо онҳоро аз муассисаҳои хеш бадар рондем ва дар бораи онҳо ман пештар гуфта будам (кафкӯбӣ).

**Раис:** Сухан ба рафиқ **Лисин** дода мешавад, то пешниҳоди худро гӯяд.

Раф. **Лисин.** Рафиқон, яке аз омилҳое, ки муваффақиятҳои партияро дар дастовардҳои ҳизб муайян мекунанд, ин аст, ки ҳизби мо метавонад мутобиқи тақозои замон равишу муносибати худро тағйир диҳад ва ҳалқаеро асоси амал қарор диҳад, ки ҳаракати тамоми занҷирро муайян менамояд.

Дар таърихи ҳизбамон мо бисьёр ҳодисаҳоеро медонем, ки анҷуманҳою конференцияҳои ҳизбӣ аз ҷумлаи вакилони худ рафиқонеро интихоб намуда, ба ноҳияҳои размии мудофиаи мамлакат, барқарор намудани корхонаҳо, ташкили шанбегиҳо мефиристоданд. Мо ҳамчунин медонем, ки чӣ тавр Анҷумани X ҳизб садҳо вакили хешро барои барҳам додани балвои зиддишӯравии Кронштад равона карда буд. Мо медонем, ки чӣ навъ ин вакилон дар сафҳои аввал пайкор карда, оммаро алайҳи зиддиинқилоб рӯҳбаланд менамуданд.

Ҳизби ҷавони коммунистии Тоҷикистон дар таҷрибаи мавсими кишт, дар таҷрибаи коллективонӣ нишон дод, ки вай метавонад диловарона тағйири равишу муносибат карда, он ҳалқаҳои умдаро дар тамоми занҷири кори мо асоси амал қарор диҳад. Он ҳолате, ки ҳоло дар назди мо вазифаи размитарин, вазифаи муҳимтарин — таъмини серҳосилии майдонҳои пахта — истодааст, ба андешаи ман, Анҷумани ҳизбиро водор месозад чунин қарор барорад: ба тамоми аъзои ҳизб, ба тамоми комсомол, ба коргарон, батракҳо, колхозчиён ва деҳқонони миёнаҳол муроҷиат карда шавад, то тамоми қувваҳо, тамоми таваҷҷӯҳ, тамоми ғайратро ба иҷрои ин вазифаи ҳақиқатан размӣ, ҳақиқатан муҳим нигаронанд. Дуюм — аз ҷумлаи вакилони анҷуман 15—20 рафиқ ҷудо карда, ҷиҳати иҷрои ана ҳамин вазифаи размӣ фиристода шаванд ва бояд дар назар гирифт, ки ин ҳам ба сифати омили моддӣ ва ҳам аз он ҷиҳат аҳамият хоҳад дошт, ки Анҷумани ҳизбӣ ба ҳадафи тағйири вазифаи размӣ намояндагони хешро аз ҷумлаи вакилони анҷуман ба маҳалҳо мефиристад. Барномаи амалию мушаххаси рафиқоне, ки бояд ба маҳалҳо фиристода шаванд ва матни муроҷиатнома, ба андешаи ман, бояд аз тарафи ҳайати раиси анҷуман таҳия карда шавад (кафзанӣ).

(Таклиф маъқул дониста шуд).

**Раис:** Сухан ба раф. **Имом Бердиев** дода мешавад.

раф. **Имом Бердиев.** (Тарҷумаи **Вазиров**).

Рафиқ Бердиев мегӯяд, ки иҷозат диҳед, то дар ин Анҷумани бошукӯҳи I муассисон аз баъзе камбудию норасоиҳои деҳкадаҳои округи Кӯрғонтеппа ҳарф занам. Ҳини коллективонии хоҷагиҳо мо, роҳбарони мо ба саҳву хатоҳо роҳ дода будем, ки онҳо ҳоло таҳти роҳбарии ҳизб

рафъ карда шудаанд. Колхозҳои мо ҳоло пуркувватанд ва ваъда доданд, ки планро 100% иҷро менамоянд. Колхозҳо аз ҷиҳати об танқисӣ мекашанд. Онҳо аз об таъмин намебошанд. Ҷӯйҳо нодуруст сохта шуданд, онҳо аз регзор убур мекунанд ва об ба бисёр майдонҳо намерасад. Агар вазъият ҳамин тавр монад, бисёр киштҳо бе об мемонанд. Камбудии дуюм ин аст, ки ғалла ва чой ёфт намешавад. Аз анҷуман хоҳиш дорем, то ба ин масъала таваҷҷӯҳ намоянд ва колхозҳо аз ғаллаю чой ба таври кофӣ таъмин карда шаванд. Масъалаи охирин масъалаи муҳоҷирон аст. Дар айни замон муҳоҷирон манзил надоранд. Ҳоло онҳо дар юрту хаймаҳо ҷой гирифтаанд, аммо фасли зимистон дар чунин манзил буду бош имкон надорад. Маблағе, ки барои сохтмони манзил ҷудо карда мешавад, хеле ночиз ва ғайрикофӣ аст.

**Раис**: Рафиқон, чандин хатча расид, ки муаллифони онҳо хоҳиш доранд дар музокира ширкат варзанд. Пешниҳод мешавад, ки номнависӣ қатъ карда шавад. Ҳоло дар рӯйхат номи даҳ каси дигар сабт аст.

Садое аз толори маҷлис: (тарҷума) Рафиқ мегӯяд, ки аглаби нотиқон аз комёбиҳо ҳарф мезананд. Ман мехостам, ки бештар аз камбудиҳо гап зананд.

Садо аз ҷой: Касе чӣ тавре ки хоҳад.

Раф. **Эдельсон**. (Ғарм). Рафиқон, як сол пеш аз ин, мустақиман баъд аз ҳодисаҳои Фузайл Махсум дар Ғарм КМ намехост эътироф кунад, дар Ғарм шӯриши деҳқонон рӯй додааст. Ҳодисаҳои Фузайлро чун ҳамлаи оддии дастаи босмачиён аз кишвари Афғонистон мепиндоштанд. Аммо ин чӣ навъ ҳамлаи дастае аз Афғонистон будааст, ки 5 босмачӣ аз дарёи Панҷ убуркарда, дар муддати 2 ҳафта тавонистаанд 1000 нафар деҳқони Ғармро таҳти байраки худ ҷамъ оваранд. Ин шӯриши деҳқонон буд, ки дар асл наҷандон аз хориҷа, балки бештар воқеан аз тарафи неруҳои зиддиинқилоби дохили Тоҷикистон созмон дода шуда буд. Ин шӯриш ҷавобе буд ба ислоҳоти замину об, ки ҳамон вақт тайёр карда мешуд. Аз ин нигоҳ ҳам ин шӯришро шӯриши дуруст ҳисобидан нашояд. Шӯриш аз боиси он пирӯз шуд, ки дар асари ин шӯриш КМ-и мо аз мақсади худ бозгашт ва ислоҳоти замину об бекор карда шуд. Ба андешаи ман, ин калонтарин мағлубияти ҳизби мо дар Тоҷикистон аст. Ба фикри ман, ин ақибравӣ нодуруст буда, ислоҳоти замину обро дар соли 29-ум анҷом додан лозим буд, вале акнун фурсаташ гузашт, зеро дар округҳои асосӣ масъалаи ислоҳоти обу замин ҳоло аз рӯзнома хориҷ гардида, он бо масъалаи коллективонӣ иваз карда шудааст. Фурсати гузаронидани ислоҳот дар ноҳияҳои ақибмонда аз даст рафтааст, зеро дар он ҷо 2 маъракаи кишт сурат мегирад, ки ҳамон дам бойҳо ба ин ислоҳоти замину об тайёрӣ медиданд ва ҳоло аз заминдории калон на пай мондаасту на Ҳайдар; бинобар мо дигар наметавонем ба ихтиёри деҳқонон заминҳои калон-калонро тақсим карда диҳем. Бойҳо заминҳои калону васеи худро тақсиму парокандa карданд ва ҳоло ба ивази ин ки 200—300 хоҷагӣ аз миён бурда шавад, лозим меояд, ки ба манфиатҳои на ин ки 200—300 хоҷагӣ, балки 1,5—2 ҳазор оишо, хешу табор ва ақрабои боён дахолат карда шавад, ки бойҳо заминҳои худро ба онҳо тақсим карда додаанд. Дуюм, мо дар Ғарм ҷавоби мубориэаеро, ки дар тамоми деҳоти тоҷик авҷ мегирад, дидем. Шӯриши Ғарм на фақат шӯриши як худи Ғарм, балки шӯриши тамоми Тоҷикистон буд. Ҳангоме ки Фузайл аз дарёи Панҷ убур мекард, дар Ӯротеппа барои аспҳои Фузайл Махсум наъл месохтанд, дар Янгибозор, Файзобод ва Обигарм низ тайёрӣ медиданд. Ин шӯриши душмани синфии на танҳо Ғарм, балки тамоми Тоҷикистон буд ва он ҷавобе буд ҳам ба ислоҳоти замину об, ки тайёр карда мешуд, ва ҳам ба он ҳамлае, ки ҳизб бар зидди душмани синфӣ пеш гирифт. Рафиқон, бояд гуфт, ки душмани синфӣ аз тамоми чораҳои мубориза, аз он ҷумла аз тадбирҳои алани низ истифода мебурд, онҳо аппарати советиро ба дасти худ гирифтанд. Ман рӯйхати ҳайати комиҷроияи округи Ғармро бароятон мехонам.

Якумин раиси комиҷроияи округи Ғарм дар соли 1921 бои калони қӯқандӣ Олимҷон буда, муовини ӯ Давлат — сарвари бекигарии Қаротегин, амалдори калонтарини округи Ғарм буд, ки ӯ ҳоло барои иштирок дар ҳодисаҳои Фузайл ба муддати 10 сол ҳабс шудааст. Котиби комиҷроия эшон Туқсабо буд. Баъд Мирзо Давлат раис шуда, сонӣ муддати 1,5 сол Фузайл ва пас аз ӯ якумин раиси комиҷроияи Округ қозӣ Саид будааст. Ҳоло ин қозӣ Саид дар кадом ҷои Бухоро ба ҳайси имом эъфои вазифа мекардааст. Пас аз ӯ эшон Муҳамадулло раиси комиҷроияи округ шуд. Ҳоло гӯё қатл шудааст, дар вақташ калонтарин заминдори Ғарм буд. Аз паси ӯ Адирхон Файзуллоев раис буд, ки ҳоло ба муддати 4 сол маҳкум гаштааст. Баъд аз вай ба сари сукони округ Абдуҳалим — қозии собиқа, бузургтарин ва бонуфузтарин шахси саросари кишвари Қаротегин, омад. Фақат дар вақтҳои охир ба сари ҳукумати маҳал Халқназаров омад, ки аз миёни коргарон пешбарӣ шудааст. Чунин вазъият на танҳо дар округ мушоҳида мешуд. Ин гуна вазъият ва вазъияти ҳатто аз он ҳам бадтар дар баъзе комиҷроияҳои ҷамоатҳо дида мешуд. Чунин дастаи муллоҳо, амалдорон ва бойҳо чандин сол дар Қаротегин аз номи ҳокимияти шӯравӣ ҳукм меронд. Равшану маълум аст, ки чӣ гуна сиёсати синфӣ пеш бурда мешуд, возеҳ аст, ки ҳокимияти советӣ чӣ андоза дар байни оммаҳои батраку камбағал реша давондааст ва ҳамин ки, рафиқон, онҳоро аз аппарати советӣ бадар ронданд, онон даст ба шӯриш заданд.

Рафиқон, бояд зикр намуд, ки масъалаи олудагии аппарати советӣ масъалаи

на танҳо комиҷроияҳои ҷамоаҳо, туманҳо ва округҳо мебошад. Магар дар аппарати марказии мо ҳама чиз тамоман пок аст? Магар он мӯҳтоҷи минбаъд покиза кардан нест? Ман гумон мекунам, ки масъалаи покиза намудани аппарати совэтӣ ба сифати бузургтарин масъалаи сиёсии Тоҷикистон дар навбати рӯз қарор дорад. Масъалае, ки лозим меояд ба сурати фаврӣ ҳаллу фасл карда шавад. Муллоҳо зидди ҳокимияти шӯравӣ буданд ва деҳқононро аз паси худ бурданд. Бояд гуфт, ки ҳине мо ин ҳодисаҳои соли 29-уми Ғармро таҳлил мекардем, маҷбур шудем ба чунин хулоса оем. Сабаби асосии он ки чаро оммаи деҳқонон соли 29-ум дар округи Ғарм аз паси хасмҳои синфии мо рафтанд, дар каҷравиҳои калонтарин, дағалтарин дар масъалаҳои сиёсати муҳоҷират мебошад. Аз округи Ғарм ба Қӯрғонтеппа ҷабран 3,5 ҳазор хоҷагӣ муҳоҷир карда шуд ва боз 10.000 хоҷагӣ, яъне 40%-и тамоми хоҷагии округ таҳти хатари муҳоҷиршавӣ қарор доштанд. Касоне, ки дар Ғарм чунин чорабиниҳоро амалӣ мекарданд, бо ин кор сидқан машғул мешуданд, зеро онҳо батракҳою камбағалонро барои он бахушӣ муҳоҷир мекарданд, ки аз ашхосе, ки дар арафаи ислоҳоти замину об соҳиби замини онҳо шуданианд, халос шаванд. Боён дар арафаи ин ислоҳот ба худ раво медиданд батракҳою бенавоёнро ба округҳои дигар ронанд.

Рафиқон ин сарчашмаи асосии норозигӣ дар округи Ғарм буд. Ин сабаби асосии он ҳодиса буд, ки ба Фузайл Махсум муяссар шуд дар зарфи 2 ҳафта дар округи Ғарм чандин ҳазор деҳқонони тарафдори худро ҷамъ намояд, ки дар байни онҳо бенавоён ҳам зиёд буданд. Ин хаторо КМ соли ҷорӣ чӣ тавр ислоҳ мекард. Бояд гуфт, ки КМ ин ғалати дар ҳаққи деҳқонони округи Ғарм содиршударо начандон қотеона ислоҳ менамуд. Дар пленуми КМ, ки тирамоҳи соли 29-ум баргузор шуд, кормандони Ғарм тақозо доштанд, то дар қарори пленуми КМ нигошта шавад, ки ба муҳоҷирати маҷбурӣ мутлақо роҳ дода нашавад ва кормандоне, ки чунин корро идома медиҳанд, ба ҷавобгарии сахттарин кашида шаванд. Пленуми КМ ин талаби кормандони Ғармро ба инобат нагирифт ва чунин тақозоро, ки муҳоҷирати маҷбурӣ манъ аст, дар ягон ҳуҷҷат сабт накард. Мо аз номи КМ ягон телеграммае надорем, ки он муҳоҷирати маҷбуриро манъ карда бошад, аммо телеграммаҳои дигареро дар даст дорем. Мо, масалан, телеграммаи Раиси Шӯрои Комиссариати халқӣ раф. Ҳоҷибоевро дар даст дорем, ки дар он чунин зикр гардидааст: ҳамаи муҳоҷиршудаҳое, ки ба Ғарм бармегарданд, фавран ба суд дода шаванд, дар муҳокимаи намоиши суд карда шаванд, барои онҳо ҳукми сахтарин баровarда шавад; бояд чунин ҳодисаро низ зикр кард, узви Бюрои КМ раф. Н. Махсум ҳини ба Ғарм омаданаш арз намуд, ки ҳамаи муҳоҷиронеро, ки ба Ғарм бозмегарданд, торумор хоҳем кард, хонахароб хоҳем кард (садои Н. Махсум аз ҷои нишаст: ту фарёд назан!). Эдельсон: Ман чунин мешуморам, ки дар Анҷуман метавонам дар ин хусус бо овози баланд дод гӯям. Рафиқон, иллати чунин сиёсати боисрори ба муҳоҷират маҷбур кардан (қатъи назар аз ин ки деҳқонон ҳиҷрат кардан намехоҳанд ва бо чунин суръат муҳоҷир кардан ҳам мумкин нест) дар чист? Дар кӯшишу талоши миллатгарой аст. Дар Ӯзбекистон даҳҳо ҳазор деҳқонон ҳастанд, ки мехоҳанд пул қарз гирифта, пахта кишт кунанд, аммо баъзе аз унсурҳои миллатчӣ дар ҳизби мо намехоҳанд, ки деҳқонони муҳоҷир аз Ӯзбекистон ба кишвари мо оянд. КМ-и мо солҳои 27—28-ум ва қисман соли 29-ум байни худ ва деҳқонони округи Ғарм низоъ андохт, аммо дар соли 30-юм вай ин хатои хешро начандон қотеона ислоҳ мекард. Масъалаи охирине, ки ман мехоҳам дар борааш ҳарф занам, масъалаи сиёсати ноҳияҳои ғайрипахтакори Тоҷикистон мебошад. Ин ба Ғарму Помир низ, ки қавму хешони дури Ҷумҳурии Тоҷикистон мебошанд, иртибот дорад. Ба ин қавму хеши дур, албатта, таваҷҷуҳи кофӣ карда намешавад. Як сиёсати қавие, ки ба ободонии хоҷагиҳо дар ақибмондатарин округҳо нигаронда шуда бошад, пеш бурда намешавад. Бисьёр хуб аст, ки дар нутқи дирӯзаи раф. Случак гуфта шуд, ки чунин ваъз дар ноҳияҳои лалмикории Тоҷикистон дида мешавад. Раф. Случак дар бораи Кӯлоб ҳарф зада буд, аммо чунин ҳодисаҳо дар округи Ғарм низ рух медиҳанд. Мо эътироф менамоем, ки чунин ҳодисаҳо рӯй медиҳанд. Вале Комитети марказӣ ба ноҳияҳои лалмикорӣ — ноҳияҳои ғайрипахтакор таваҷҷӯҳи кофӣ намекард. Ҳамчунин нисбат ба Помир ҳам. Бояд гуфт, ки дар Помир дар 1,5—2 соли охир ҳеҷ чиз нест, як тактикаи аҷиб, як сиёсати аҷиб дар ҳаққи Помир пеш гирифта шудааст. Магар дар он ҷо чизе сохтан лозим нест, чизеро тараққӣ додан лозим нест, зеро дар он ҷо калонтарин проблемаҳо вуҷуд надоранд; пас чаро ҳукумати подшоҳӣ ба ин боми ҷаҳон ин қадар сахт часпида буд. Ин проблемаи сиёсиро КМ начандон дар назар гирифтааст.

Раф. Ниёзов. (Тарҷума). Мо аз маърӯзаи раф. Гусейнов дар бораи муваффақиятҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон бисьёр шунидем. Ба гумонам, касе аз вакилон мавҷудияти ин муваффақиятҳоро рад намекунад, зеро мо онҳоро ҳама рӯз мебинем, лекин ҳоло ҳозир камбудии асосии ҷумҳурии мо аз он иборат аст, ки мо ба имконияти иҷрои плани пахта бовари қавӣ надорем. Дуруст аст, ки ҳамаи рафиқони аз марказ омада арз менамоянд, ки онҳо планро 100 фоиз иҷро кардаанд, аммо ин арз мисли арзи порсола аст, ки он вақт мо планро нопурра иҷро карда будем...

**(Давом дорад).**

# ИДИ МЕҲНАТ ВА СУЛҲ

## БА МУНОСИБАТИ 100-СОЛАГИИ РӮЗИ ЯКДИЛИИ БАЙНАЛХАЛКИИ МЕҲНАТКАШОН

Маи соли 1886. Дар майдони Хеймаркет — сквери Чикаго намоиши коргарон баргузор гардид. Онхо, фарзандони «макони орзу», рӯзи кориашон 10—15 соат буд ва дар манзилхои нообод умр ба сар мебурданд, чи талаб менамуданд? Ба ин савол бехтарин чавобро суруде медихад, ки бо хазорхо овоз садо медод:

Дар фабрику верф, андар заводхо,
Бигзор хар кас такозо кунад:
8-соат бо кор, 8-соат хоб,
8-соат ба кори дилхохи хеш.

Дар чавоби ин суруд тирпаррони сар шуд. Ба нишонаи якдилӣ бо коргарони амрикой, ки майдони Чикаго аз хуни онхо лолагун гардид, Конгресси II интернационал дар Париж соли 1889-ум 1 Майро Рӯзи мубориза ва якдилии байналхалкии мехнаткашон эълон намуд. Бори аввал 1 Май чун иди байналхалкӣ соли 1890 дар Австро-Венгрия, Бельгия, Швеция ва баъзе мамлакатхои дигар тачлил гардид. Пролетариати англис ин идро 4 маи соли 1890 кайд намуд. Талаби асоси иштирокчиёни намоишхои Якуми Май баркарор намудани рӯзи кори хаштсоата буд. Ф. Энгельс он солхо навишта буд: «Иди маи пролетариат на факат ба туфайли хусусияти умумии худ, ки онро аввалин амали байналхалкии синфи коргари мубориз ба вучуд овард, як давраеро ташкил дод. Он хамчунин барои зикри муваффакиятхои ба ғоят шодмонибахши харакат дар баъзе мамлактхо имконият дод» (К. Маркс ва Ф. Энгельс, ч. 22. с. 64).

Иди пролетарӣ бағоят маъмул гардид. Вале дар хамаи мархалахои муборизаи синфӣ 1 Май душманони худро дошт. Сарварони оппортунистии Интернационали II ин идро аз мазмуни инкилобӣ махрум карданӣ шуда, муборизаи сиёсии пролетариатро бо такозохои ислохотчигӣ иваз намуда, солхои 1914—1918 гузаронидани онро манъ карданд.

Дар Россия бори аввал Якуми май соли 1890 бо корпартоии дах хазор нафар коргарони Варшава кайд карда шуд. Соли 1891 чамоъмади коргаронро дар Петербург бахшида ба иди май гурӯхи социал-демократии М. И. Бруснёв ташкил намуд. Солхои 1892—1894 Якуми Май бо мачлисхо ва гирдихамоихои коргарони Петербург, Тула, Варшава, Лодз, Вилнюс, Казон, Киев, Нижний Новгород кайд карда шуда буд. Агар дар мобайни солхои 90-ум коргарон рӯзи Якуми Майро хану[illegible] бо гузаронидани корпартоихо кайд карда[illegible] бошанд, аз соли 1900 сар карда ид бо на[illegible]моишхо, чамъомадхо кайд карда мешуд[illegible] Чамъомади иди Майро, ки соли 190[illegible] дар Харьков гузашт, В. И. Ленин тавсиф[illegible] намуда, навишта буд: «Маёвкаи Харько[illegible] нишон медихад, ки идкунии иди коргар[illegible] чи гуна намоиши бузурги сиёсӣ шуда метавонад ва барои ин ки ин идкунӣ хакикатан намоиши бузурги умумирусии пролетариати бошуур гардад, ба мо чӣ намерасад. Чӣ чиз ба рӯзхои маи дар Харьков характери ходисаи бузургро до[illegible] Дар корпартой ба таври оммавӣ иштиро[illegible] кардани коргарон, чамъомадхои хеле бузурги хазорон одамон дар кӯчахо бо байрокхои сурх, ки талабхои дар прокламацияхо нишон додашударо эълон мекарданд, характери революционӣ доштани ин талабхо: рӯзи кори 8-соата ва озоди[illegible] сиёсӣ. Афсонае, ки гӯё коргарони рус ханӯз ба дарачаи муборизаи сиёсӣ сабзи[illegible] нарасидаанд, гӯё кори асосии онхо — муборизаи софи иктисодӣ мебошад, ки ба агитацияи чузъии сиёсӣ на ин ки барои мубориза ба мукобили тамоми сохти сиёс[illegible] Россия, балки барои ислохоти чудогона[illegible] сиёсӣ факат андаке ва охиста илова карда мешавад, — ин афсонаро маёвкаи Харьков катъиян рад мекунад» (Асархо нашри точикӣ, ч. 4, сах. 368—369).

Муборизаи сиёсии пролетариати Россия рӯ ба афзоиш ниход. Департаменти полиция дар дастури мохи апрели соли 190[illegible] ба хукуматдорони сиёсии махаллӣ фиристодааш навишта буд, ки социал-демократхо мехоханд иди Якуми Майро «фавкулодда васеъ» баргузор намоянд. Хавф[illegible] хароси хукумати подшохӣ дуруст баромад. Дар давраи тайёрӣ ба чамъомад[illegible] иди маи соли 1901 газетаи «Искра», кумитахои РСДРП-и Петербург, Одесса, Киев, Николаевск ва Харьков аз номи хиз[illegible] ва халк тахти унвони «Якуми Май» варака баровард. «Талаб кунед, ки — гуфта мешуд дар он, — то ба чои мутлакияти подшохӣ мутлакияти халкӣ, идоракунии озоди давлат аз тарафи интихобкардагони халк баркарор карда шавад».

Намоишхои калони сиёсии коргар[illegible] дар рӯзхои маи соли 1902 дар сар то сари мамлакат баргузор шуданд. Онхо б[illegible] муташаккилӣ ва куввати бузург дар Боку Тифлис, Екатеринослав, Сормово, Ростови лаби Дон баргузор шуданд. 1 Маи соли 1902 як гурӯхи начандон калони коргарони Сормово ба кӯча бо байраки сур[illegible]

ва даъватҳои «Нест бод мутлақият!», «Зинда бод озодии сиёсӣ»; — зинда бод рӯзи кори ҳаштсоата» баромаданд. Шумораи коргарони далер бисёр набуд, вале онҳо боэътимодона ва боғурур қадам мезаданд. Дар байни сардорони намоиш челонгари цехи паровоз Пётр Заломов буд, ки байрақро бардошта мерафт. Суруди «Тарки ҷаҳони кӯҳна хоҳем кард!» садо дод. Полицияи пиёда ва савора дар аввал намоишгаронро пеш кард, баъд онҳоро тозиёнаборон намуд. Ин зӯровариҳои дағалона боиси қаҳру ғазаб ва эътироз гардид, чунин садоҳо баланд шуданд: «Полицияро бизан!». Сангу чубу кулӯх ба ҳаво париданд. Вале қувваҳо нобаробар буданд. П. А. Заломов ва бисёр иштирокчиёни намоиш ҳабс ва ба суд дода шуданд. Намоиши сиёсии коргарони Сормово, ки дар романи М. Горький «Модар» инъикос ёфтааст, ҳамин тавр ба охир расид. Воқеаҳои Нижний Новгород диққати коргарони тамоми мамлакатро ба худ ҷалб намуданд. Газетаи «Искра» нутқҳои П. Заломов ва М. И. Самылинро чоп карда буд.

Соли 1903 ҳаракати инқилобии коргарӣ боз ҳам оммавитар, қатъитар ва муташаккилонатар гардид. Агар соли 1902 намоишҳои якуми Май дар 36 шаҳр гузашта бошад, соли 1903 он дар 63 шаҳр баргузор шуд. Солҳои пешазинқилобиро тавсиф намуда, баъдҳо Ленин навишта буд, ки дар ҳама ҷо фаро расидани тӯфони бузург эҳсос мешуд. Дар байни ҳамаи синфҳо ҷӯшу хурӯш ва омодагӣ ба мушоҳида мерасид. Дере нагузашта ин тӯфон бо воқеаҳои 9 январи соли 1905 оғоз ёфт. Ҷашнгирии 1 Май дар соли 1905 аз идҳои гузашта бо муташаккилӣ ва вусъати худ фарқ мекард. Дар Петербург, Москва, Харьков, Одесса, Боку, Самара, Уфа, Ревел (ҷамъ дар 177 шаҳру қасабаҳои Россия) корпартоиҳои калон ба амал омаданд. 1 Маи соли 1905 дар Варшава воқеаҳои хунин рӯй доданд. Солдатҳо оташ кушоданд. Зиёда аз 50 нафар кушта ва беш аз 100 нафар захмӣ шуданд.

Дар солҳои иртиҷоъ, вақте ки сустшавии ҳаракати инқилобӣ ба мушоҳида мерасид, синфи коргари Россия дар рӯзи 1 Май даъвати большевиконро дар бораи нишон додани якдилии пролетарии худ дастгирӣ намуданд. Соли 1908 дар рӯзи 1 Май корпартоии сиёсӣ дар Сормово гузаронида шуд. Соли дигар большевикон даъват намуданд, ки дар рӯзи 1 Май корпартоӣ карда, сафҳои партия мустаҳкам намуда, иқтисодиёт дар он ҷое, ки мумкин аст, вайрон карда шавад. Тирборон карда шудани коргарон дар кони тиллои Лена 4 апрели соли 1912 барои ба ҳуҷум гузаштани большевикон дар тамоми ҷабҳа сабаб шуд. Дар арафаи ҷашнгирии 1 Май большевикон варақа бароварданд, ки дар он шиорҳоро онд ба вайрон кардани иқтисодиёт, итоат накардан ба макомоти ҳокимият, рӯзи кори ҳаштсоата, мусодараи буржуазия ва помещикон ва ғайра ба миён гузошта буданд. Мувофиқи баҳои додаи газетаҳои буржуазӣ, дар рӯзи Маи соли 1912 дар Петербург 210 ҳазор коргароне, ки таблиғотчиёни большевикӣ майнаи онҳоро гиҷ намуда буданд, корпартоӣ карданд.

Пролетариат 1 Майи соли 1914-ро бо ҷӯшу хурӯши беамсол қайд намуд. Дар ин рӯз дар Петербург зиёда аз 250 ҳазор нафар, дар Москва — қариб 50 ҳазор нафар, дар Рига — 41 ҳазор нафар ва дар саросари Россия бошад, беш аз 500 ҳазор нафар корпартоӣ карданд. Ҳатто дар замони душвори ҷанги империалистӣ, вақте ки синфи коргар дар зери фишору таъқибот монда буд, вақте ки ба сабаби сафарбарӣ ҳайати синфи коргар тағйир ёфт, пролетариати Россия дар худ неру пайдо кард, ки бо капиталистон, помещикон ва император мубориза барад. Соли 1915 дар 31 ноҳияи аҳолинишин корпартоӣ ба амал омад, дар Петроград 35 ҳазор нафар, дар Москва — 19 ҳазор нафар, дар Нижний Новгород — 25 ҳазор нафар одамон дар корпартоиҳо иштирок карданд. Ҳаракати коргариро дар Россия дар замони ҷанги империалистӣ тавсиф намуда, роҳбари большевизм Ленин навишта буд: ягона синфе, ки шовинизм ба он сироят накарда аст, пролетариат буд... Умуман ва куллан синфи коргари Россия нисбат ба шовинизм масъуният дорад.

18 апрели (1 маи) соли 1917 синфи коргари Россия аввалин бор иди якдилии меҳнаткашонро озодона қайд намуд. Дар саросари мамлакат митингҳо ва ҷамъомадҳои оммавӣ шуда гузаштанд. Баёнияҳое, ки дар онҳо эрод карда мешуданд, нишон доданд, ки оммаҳо фавран бас кардани ҷанг ва бастани сулҳи одилонаи демократиро торафт қатъитар талаб мекунанд. Чунин ба истилоҳ «мудофиагарии инқилобӣ» то андозае аз байн рафта буд. Резолюцияҳое, ки дар митингҳои Якуми Май ва ҷамъомадҳои Петроград ва Москва қабул карда мешуданд, аз пешравии калон дар рӯҳияи оммаҳо, аз афзоиши шуури сиёсии синфи коргар шаҳодат медоданд. Коргарон ба Советҳо додани тамоми ҳокимият, барҳам доданi духокимиятиро талаб мекарданд. Якуми Май соли 1917 таҳти шиори большевикӣ баргузор гардид.

Дар арафаи соли 1918 Шӯрои комиссарони халқ дар бораи нест кардани ёдгориҳое, ки ба подшоҳон ва нӯкарони онҳо гузошта шудаанд ва гузоштани ёдгориҳо ба қаҳрамонони Инқилоби Кабири Социалистии Октябрь қарор қабул кард. Журналист Ю. Юров ба гувоҳии шоҳидони тантанаҳо такья намуда, Якуми Майро дар Москва соли 1918 чунин тасвир мекунад: «Рӯзи фархундаи озмуни баҳории қувваҳои тавонои пролетариати байналхалқӣ фаро расид. Шиорҳои КМ РКП(б) дар бораи Якуми Май хусусияти сиёсии ид ва вазъиятеро, ки ид дар он мегузашт, равшан муайян карда буданд.

Ин шиорҳо дахто буданд. Онҳо барои ҳар касе, ки Ҳокимияти шӯравиро азиз мешумурд, ғалабаи комил ва қатъиро бар

буржуазия ва таҷовузгарони империалистӣ хоҳон буд, мӯҳтарам буданд. Инак баъзе аз он шиорҳо: «Силоҳ ба даст гирифта ҳифз намудани ҷумҳурии шӯравӣ— вазифаи муқаддаси ҳар коргар ва деҳқон аст».

«Касе, ки кор намекунад — намехӯрад». «Бо ғалаба бар капиталистон мо бояд бар бесомонии худ ғолиб оем — дар ҳамин аст халосӣ аз гуруснагӣ ва бекорӣ».

«Коргарони бошуур бо дастони оҳанин назми меҳнатӣ ва интизоми инқилобиро аз дасисаҳои душманони халқ муҳофиза мекунанд».

...Фазои иди фарорасидаро ҳуҷҷатҳои дигар низ, ки дар матбуот чоп шуда буданд, равшан баён мекарданд. Дар яке аз онҳо гуфта мешуд:

...Ҳини ворид шудан ба Майдони Сурх суруд хомӯш мешавад. Оркестр «Интернационал» ва маршҳои инқилобиро менавозад. Речаравандагон ҳангоми гузаштан аз назди қабрҳои бародарӣ саломи низомӣ медиҳанд, байрақҳоро хам мекунанд...».

Мисли ҷашни Октябри Кабир тантанаҳо бахшида ба 1 Май дар солҳои аввали баъди инқилоб бо баромади Ленин дар митинг сар мешуданд. Баъд аз он қисмҳои Армияи Сурх, речаи физкультурачиён ва намоиши бисьёрсоатаи меҳнаткашон мегузаштанд. Дар барномаи ҷашни нихолшинонӣ дар Майдони Сурх, ки дар он В. И. Ленин иштирок мекард, дохил мешуд. Дар рӯзи 1 Май аскарони сурх савганд ёд мекарданд.

Ҳар сол Якуми Май дар Тоҷикистон ҳам қайд карда мешуд. Дар ҳамаи шаҳру қишлоқҳо маҷлисҳои ботантана, намоишҳо, сайругаштҳо баргузор мешуданд, дар саҳнаҳои тобистонӣ, клубҳо, стадионҳо, озмунҳо, баромадҳои коллективҳои ҳаваскорони санъат, мусобиқаҳои спортӣ гузаронида мешуданд. Чунончи, ин ид соли 1941, дар арафаи Ҷанги Бузурги Ватанӣ дар пойтахти ҷумҳурии мо Сталинобод чунин баргузор шуда буд.

«То соати нӯҳи субҳ кӯчаҳои бо майдони Инқилоби Октябрь ҳамҷавор, — навишта буд рӯзномаи «Коммунист Таджикистана», пур аз одам шуда буданд. Дар майдон қӯшунҳои гарнизони Сталинобод саф оростанд. Расо соати 10 аъзоёни бюрои КМ ПК(б) Тоҷикистон, аъзоёни ҳукумат, ордендорон, меҳмонон ба минбар баромаданд.

Фармондеҳи намоиш қушунҳоро муойина карда, онҳоро бо иди 1 Май табрик намуд. Баъд котиби Президиуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон раф. Асроров митингро кушода, суханро ба раф. Исоев дод. Исоев ҳамаи ҳозиронро бо ид табрик кард. Баъд ӯ аз вазъияти мураккаби байналхалқӣ сухан ронд... Расми гузашти аскарони пиёда, аъзоёни осоавиахим, аскарони савора, тӯпчиён оғоз ёфт. Вақте ки ба майдон физкультурачиён дохил шуданд, фазо аз ғурроси моторҳои мурғони фӯлодин ба ларза даромад. Намоиши меҳнаткашон сар шуд... Он қариб 2 соат давом кард».

Тақрибан ба ҳамин тартиб иди Якуми Май солҳои дигар тайи якчанд даҳсолаҳо ҳам гузаронида мешуд. Албатта он ба тобишу хусусиятҳои ба худ хос мегузашт. Агар солҳои 30-юм—40-ум ва нибтидои солҳои 50-ум меҳнаткашон ба «падари халқҳо» муҳаббати оташин ва садоқати худро намоиш медода бошанд, пас дар тайи даҳсолаҳои баъдӣ — ба ифтихори коммунисти № 1 — табрику таҳният гуфта мешуд, дар солҳои «рукуди бузург» бошад, дар шаъни «панҷ карат қаҳрамон» мадҳу сано хонда шуд.

Вале моҳи апрели соли 1985 насими тозаи баҳори бозсозӣ вазид. Ҳоло ҷамъияти мо аллакай аз он ҷамъияте, ки панҷ сол пеш буд, хеле фарқ мекунад, аз он зиёдтар фарқ мекунад, ки ҷамъияти соли 1985 аз ҷамъияти 30—40 сол пешина тафовут дошт. Дар муддати кӯтоҳ мо дар соҳаи демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ, дар болоравии худшиносии миллӣ ва дигаргунии иқтисодиёт, устувор шудани тафаккури нави сиёсӣ, дар мақоми аввал гузоштани арзишҳои умумиинсонӣ, озодии нерӯҳои эҷодии инсон ҳадаф ва заминии таҳаввулоти инқилобӣ роҳи бузургеро тай намудем. Ва дар намоиши охирини иди Май, табъан, мо аз ҳавои тозаи ошкорбаёнӣ ва демократия, аз бӯи дуди сӯхторҳои Чернобыл ва Фарғона нафас мегирифтем, худро шаҳрвандони озоди мамлакати озод ҳис мекардем ва оқибати воқеаҳои рӯзҳои моҳи февралро дар Душанбе аз сар гузаронидем. Вале ба ҳар ҳол, бо вуҷуди тамоми масъалаҳо ва душвориҳо, одамони советӣ ҳар ид майро бо хушбинӣ ҷашн мегиранд. Ин сол ҳам ҳамин тавр буд. Ҳамеша ҳамин тавр хоҳад буд!

# КОМИТЕТИ ДАВЛАТИИ ЭҲСОИЯ ХАБАР МЕДИҲАД

## Ҳайати роҳбарони хоҷагии ҷумҳурӣ

Соҳаи истеҳсолии хоҷагии халқи ҷумҳурӣ бо кадрҳои роҳбарикунанда 97,7 фоиз таъмин шудааст, ки ин 2079 нафарро ташкил медиҳад. Аз ҷумла дар саноат 424 нафар, хоҷагии қишлоқ 762, сохтмон 658, нақлиёт 165, алоқа 70 нафар машғуланд.

Дар соҳаҳои истеҳсолии хоҷагии халқи вилоятҳои Қӯрғонтеппаву Кӯлоб 663, дар вилояти Ленинобод 572, дар ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ 387, дар шаҳри Душанбе 315 ва ВМКБ 95 нафар шуғл доранд.

Заноии роҳбар ҳамагӣ 54 нафар ва ё 2,7 фоизи шумораи умумии кадрҳои роҳбарикунанда мебошанд, ки аз онҳо 26 нафар дар саноат, 21 нафар дар хоҷагии қишлоқ, 3 нафарӣ дар сохтмону алоқа кор мекунанд.

Қариб нисфи роҳбаронро коллективҳои меҳнатӣ интихоб карданд, аз онҳо 218 нафарашон дар вилояти Ленинобод, 188 нафар дар вилояти Кӯлобу Қӯрғонтеппа, 150 нафар дар ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ, 121 нафар дар шаҳри Душанбе ва 32 нафар дар вилояти мухтори Кӯҳистони Бадахшон мебошанд.

Қисми зиёди роҳбарон дар синни аз 31 то 40 (35 дарсад) ва аз 41 то 50 (40 дарсад), танҳо 1,5 фоизашон аз 30 сола поён мебошанд. Қариб 6 фоизи роҳбарон 56—60 сол доранд. 86-фоизи кормандони роҳбарикунанда маълумоти олӣ, қариб 12 фоиз маълумоти миёнаи махсус ва қариб 2 фоиз маълумоти миёна доранд. Охиронашон асосан роҳбарони соҳаи истеҳсолии вилоятҳои Кӯлобу Қӯрғонтеппа мебошанд. 2,8 фоизи роҳбарон маълумоти олии ҳизбию сиёсӣ, 3 нафар унвони илмии доктор ва 20 нафар номзади илм доранд. Бештар аз 42 фоизи роҳбарони маълумоти олидор ихтисоси муҳандисӣ доранд.

**Собиқаи кории роҳбарон**

| | Шумораи роҳбарон, нафар | ба ҳисоби фоиз аз шумораи умумӣ |
|---|---|---|
| Дар корҳои роҳбарӣ: то 1 сол | — | — |
| аз 1 то 5 сол | 496 | 24,4 |
| аз 5 то 10 сол | 623 | 30,7 |
| бештар аз 10 сол | 913 | 44,9 |
| Дар вазифаҳо: то 1 сол | — | — |
| аз 1 то 5 сол | 1107 | 54,5 |
| аз 5 то 10 сол | 582 | 28,6 |
| бештар аз 10 сол | 343 | 16,9 |

30 фоизи роҳбарон дар хоҷагии қишлоқ, 33 фоиз дар сохтмон ва қариб 35 фоиз дар алоқа собиқаи аз 5 то 10-солаи кори роҳбарӣ доранд.

**Ҳайати роҳбарон аз рӯи миллият**

| | Шумораи роҳбарон, нафар | ба ҳисоби фоиз аз шумораи умумӣ |
|---|---|---|
| ҳамагӣ | 2032 | 100 |
| тоҷикон | 1343 | |
| аз шумораи умумӣ | | 66,1 |
| ӯзбекҳо | 325 | 16,0 |
| русҳо | 184 | 9,1 |
| украинҳо | 25 | 1,2 |
| қирғизҳо | 22 | 1,1 |
| арманиҳо | 11 | 0,5 |
| қазоқҳо | 6 | 0,3 |
| туркманҳо | 3 | 0,1 |
| Намояндагони дигар миллатҳо | 113 | 5,6 |

Вазни қиёсии шахсони миллати маҳаллӣ дар шаҳри Душанбе 43 фоиз, дар ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ 63, дар вилояти Ленинобод 69, дар вилояти Қӯрғонтеппа ва Кӯлоб 72, дар вилояти мухтори Кӯҳистони Бадахшон 89 фоизро ташкил медиҳад.

## Пасандози аҳолӣ дар муассисаҳои банки ҷумҳуриятии Банки амонатгузории ИҶШС

| | Маблағи пасандоз, ба ҳисоби млн. сӯм (дар охири сол) | Андозаи миёнаи пасандоз, сӯм |
|---|---|---|
| Соли 1985 | 1064,9 | 1073 |
| Соли 1986 | 1172,5 | 1118 |
| Соли 1987 | 1287,8 | 1144 |
| Соли 1988 | 1437,4 | 1198 |
| Нимаи аввали соли 1989 | 1559,0 | 1248 |

Ҷараёни маблағгузорӣ дар даҳсолаи охир нишон медиҳад, ки маблағи пасандози аҳолӣ, ки дар банкҳои амонатгузорӣ маҳфуз аст, тамоюли афзудан дорад. Чунончи, дар зарфи се соли панҷсолаи дувоздаҳум он 35 фоиз афзуд. Ба ин на танҳо хоҳиши аҳолӣ ба доштани маблағи эҳтиётӣ мусоидат мекунад. Қисман ин натиҷаи норасоии молу адои хизмат дар бозори истеъмолӣ, зуҳуроти қаҳтии мол мебошад, чунки дар ин се сол афзоиши гардиши моли чакана ҳамагӣ 20 фоиз, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ бошад 9 фоизро ташкил кард. Хулоса, ба раванди муосири амонатгузорӣ тамоюли бағоят манфӣ хос аст: маблағи пасандоз нисбат ба суръати афзоиши аксар нишондиҳандаҳои асосии некӯаҳволии халқ тезтар зиёд мешавад.

Ба матбаа 02.04.90 супурда шуд. Ба чопаш 25.04.90 имзо шуд. КЛ 03679. Формати 70×108[1]/16. Чопи офсетӣ. Қоғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 13918 нусха (ба забони тоҷикӣ — 9889, ба забони русӣ — 4029). Супориши № 1581. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

*ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**6 ИЮНЬ 1990**

**МАҶАЛЛАИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ҲИЗБИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД ● ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

**24—26 МАИ СОЛИ 1990 АНҶУМАНИ XXI ҲИЗБИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН БАРГУЗОР ГАРДИД. ОРГАНҲОИ РОҲБАРИКУНАНДАИ ҲИЗБ — КОМИТЕТИ МАРКАЗӢ ВА КОМИССИЯИ ТАФТИШОТӢ ТАШКИЛ КАРДА ШУДАНД. ҚАРОР ВА РЕЗОЛЮЦИЯҲО ҚАБУЛ ГАРДИДАНД.**

**Ҳуҷҷатҳои анҷуман дар шумораи оянда чоп карда мешаванд.**

## Мундариҷа

БОЗСОЗӢ: НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ



**Нашриёти КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон**

**ҲАЙАТИ ТАҲРИРИЯ:**

Ҷ. Л. ЛАТИФОВ (сармуҳаррир), Д. А. АШӮРОВ, Ғ. А. АШӮРОВ, А. Я. ДАНИЛОВ (ҷонишини сармуҳаррир), М. И. ИБРОҲИМОВ (котиби масъул), А. С. САЙФУЛЛОЕВ, Ш. М. СУЛТОНОВ, Н. А. СУХАЧЁВА, А. Т. ТУРСУНОВ, Х. У. УМАРОВ, Ғ. Ҷ. ҶӮРАЕВ.

Муҳаррири техникӣ И. И. АҲМАДОВ.
Мусаҳҳеҳон: Э. С. ЭШОНҚУЛОВ, Ф. О. РАҶАБОВ.

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

**ШӮЪБАҲО:**

сохтмони ҳизбӣ ва шӯравӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ,
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-0
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-4
тарҷума ва таҳрир 22-37-8
мусаҳҳеҳон 22-38-8
муҳаррири техникӣ 22-38-8

**АДРЕСИ МО: 734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.**

# БОЗСОЗӢ: НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ

## *Дар маркази диққат — инсон*

**Дар қарори КМ КПСС дар бораи рӯзномаи «Правда» зикр шудааст, ки дар маркази диққати матбуоти партиявӣ бояд инсон қарор гирад. Ва ин фаҳмост, зеро вазифаи асосии бозсозӣ қабл аз ҳама худро тағйир додани одамон мебошад. Раванди вусъатёбандаи демократикунонии ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ, шаклҳои нави хоҷагидорӣ имкон медиҳанд, ки дуршавӣ аз воситаҳои истеҳсолот ва сиёсат бартараф сохта, одами озодона фикркунанда ва ташаббускор тарбия карда шавад.**

**Мо аз паси якрангии сохти иҷтимоии ҷамъият шуда шахсияту фардияти инсонро аз даст додаем, вай ба як навъ одами сархаму итоаткор табдил ёфтааст. Ба ҷои ӯ ҳал мекарданд, ба ҷои ӯ фикру андеша менамуданд, «баҳри ӯ» на фақат ислоҳот гузаронда мешуд, балки қонуншиканию сӯиистеъмол ҳам мекарданд.**

**Ҳама аз бозсозӣ беҳбуди зиндагонӣ, баланд шудани сатҳи некӯаҳволии меҳнаткашонро интизоранд. Ин, албатта, мақсади наҷиб аст. Вале дуруст мебуд, агар қабл аз интенсивикунонии истеҳсолот фаъолияти зеҳнии инсон вусъат дода, сатҳи дониш, маданият, шуур ва мӯътақидии ӯ баланд карда, умуман ҳаёти маънавии вай ғанӣ гардонда шавад.**

**Раванди инкишофи қобилияти инсон раванди тараққӣ ёфтани инсон аст, на ин ки ашёҳое, ки ӯ меофарад. Бинобар ин яке аз вазифаҳои идеологияи навсозӣ наҷот додани инсон аз ҳамаи он чи ки ӯро таҳқир мекунад, ҳифзи шахсият, қадру қимат, ҳуқуқҳои ӯ ва қонеъ гардондани талаботи маънавиаш мебошад.**

**Маҷалла ба муҳокимаи хонанда силсилаи мақолаҳоеро пешниҳод менамояд, ки ба ҷиҳатҳои алоҳидаи инсон бахшида шудаанд. Мо файласуфон, социологҳо, рӯҳшиносон, кормандони нигаҳдории тандурустӣ, ҳамаи хонандагонро даъват мекунем, ки мулоҳизаҳои хешро оиди масъалаҳои бардошташуда баён намоянд.**

**Акбар ТУРСУНОВ**

# «ИНСОНИ НАВИН»: АНДОЗАГИРИИ ҶАНБАҲОИ МИЛЛИЮ ФАРҲАНГӢ

Яке аз вазифаҳои миқёсан таърихие, ки даврони баъдиоктябрӣ ба миён гузоштааст, тарбияи инсони навине мебошад, ки вай аз ҷаҳони коммунистии тамоман ҷадиде сазовор намояндагӣ кунад, ки он ба сӯи қуллаҳои пешрафти иҷтимоӣ ва тавозуни иҷтимоӣ равона аст. Аз он замоне бештар аз ҳафтод сол сипарӣ гардид, вақто ки ҳо истодагарии далеронае, ки то ба ҳадди ғазаб ва таассуби кӯр-кӯрона мерасид, ба татбиқи амалии ин ҳадафи барномавии аз ҷиҳати ғоявӣ ташреҳкардашуда шурӯъ намуданд. Зоҳиран, вақти он расидааст, ки ин нияти

---

ТУРСУНОВ Акбар, доктори илми фалсафа, узви вобаста АИ ҶШС Тоҷикистон ли-

шӯҳратталабона ба василаи назари интиқодии тарҷеӣ ба роҳу усулҳои татбиқи таърихии он қадре (агар қатъӣ набошад) ҷамъбаст карда шавад.

# I

Тавре ки маълум аст, Маркс гуфтааст, ки социализм бояд дар мамолики мутараққӣ ғолибояд. Аммо таърих тавре сурат гирифт, ки масъалаи ғалабаи социализм ба миён омад, он ҳам бошад дар мамлакати алоҳида, зимнан, дар мамлакати қафомонда. Фарзи дуюмӣ бо якумӣ чӣ тавр мутобиқ карда шавад? Ба қонуиҳои умумии табиат истинод менамоям: дар табиат қонуниятҳои умда мисли тартиби дараҷотанд, онҳо бо зинаҳои таркибии муайян қатъӣ пайванд ва чунон ки ҳастанд дар зинаҳои поёнӣ ба вуҷуд омада наметавонанд, балки танҳо дар зинаҳои боло ба вуқӯъ меоянд. Масалан, ҳаёт на дар зинаи пайдоиши зарраҳои элементарӣ, на дар зинаи пайдоиши ҳастаҳо ва атомҳо ба вуҷуд намеояд. Ҳаёт фақат дар зинаи молекулярӣ, ва он ҳам бошад, дар зинаи мелекулярии навъи муайян пайдо мешавад. Яъне қонуниятҳои қатъӣ ва возеҳи пайдоиш ва тараққӣ мавҷуданд. Ҳамин тавр, оё бадбахтиҳои иҷтимоии кунунии мо, аз ҷумла ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ бо он вобаста нестанд, ки мо дар мамлакатамон қарор додем дар тараққии ҷамъиятӣ давраҳоро партофта рафтан, давраҳои васатии тараққиро аз сар нагузарондан мумкин аст, ки онҳоро дар табиат партофта рафтан имкон надорад?

Ана акнун маҳз масъалаи зинаҳо ба миён меояд. Агар социализм зинаи баландтари муташаккилии иҷтимоӣ бошад, агар социализм баъди капитализм, чун зинаи минбаъда, зинаи бештар баланд меомада бошад, магар социализм, ки онро мо қарор додем дигаронро «мунтазир нашуда» бунъёд кунем, метавонист ба чунин зинаи баланди тараққӣ аз ҳама ҷиҳат даъво карда, давраи васатиро партофта равад? Ленин вахомати вазъро мефаҳмид, дарк мекард, ки ин фоҷиа аст: фоҷиа ҳамин буд, ки мо давраи ҷамъияти капиталистии мутараққиро аз сар нагузарондем. Ва дар суханони ленинӣ заррае ҳам ҷои шакку шубҳа нест, ки ба мо лозим буд ҳамаи давраҳоро тай намоем, зеро он ҷомиае, ки мо қарор додем бисозем, бояд на ҳамту ба унвони ҷомиаи мутараққӣ даъво кунад, балки ҳамин гуна ҷомиа ҳам шавад.

Ман сирф аз нигоҳи назарӣ ким чи хел дар хиҷолатам, ки он модели социализм, ки мо бунёд кардем, ҳам дар мамлакати мо, ҳам дар мамлакатҳои дӯстонамон бо «хатоҳои» ноҳинҷор тавъам аст. Ба касе муяссар нагардид, ки аз ин хатоҳо иҷтиноб кунад. Дар ҳама ҷо — худи ҳамон «доҳипарастӣ», худи ҳамон «фардпарастӣ», худи ҳамон кундкории сиёсати иқтисодӣ ва баробарии фарҳангӣ. Бо мамолики «ҷаҳони саввум» низ худи ҳамон ҳолат рух дод: тамоми мамлакатҳое, ки роҳи социалистиро интихоб карда буданд, аз ҳамсоягони худ, ки «бо роҳи капиталистӣ мерафтанд» ба таври ҷоранопазир қафо монданд. Хайрият, ки мо ҳоло инро тасдиқ мекунем, пас оё замони он дарнарасидааст, ки дар ин бора биандешем? Магар дар ин ҷо ким-кадом сустиву заифиҳои азалӣ ниҳон нестанд? Онҳо чӣ тавр бартараф карда шаванд? Ба ин иртибот тезу тунд гардидани масъалаи миллӣ магар тасодуф аст? Охир на дар ягон мамлакати ба истилоҳ урдугоҳи сусиёлистӣ масъалаи миллӣ дар сатҳи лозим — дар сатҳи сиёсӣ ва ахлоқӣ ҳаллу фасл нагардидааст, дар ҳама ҷо ихтилофоти байни миллатҳо боқӣ монданд, зимнан, дар шакли бағоят зишт боқӣ мондаанд.

Вақтҳои охир хеле бисёр падидаҳои манфиро чун натиҷаи «тағйири шакл кардани», «содда гардондани», «таҳриф намудани», тавре ки дар хатои маоистӣ мегуфтанд, «ҳақиқатҳои» мабдаӣ, «абадии марксизм-ленинизм» ташрех мекарданд. Ва танҳо аҳъён-аҳъён кӯшиш ба харҷ дода

мешавад, ки ба иллатулалал ба саргаҳҳои **назарӣ** ва асосҳои **услубии** худи падида саъуд карда шавад.

Таърифи марксистии моҳияти инсон чун маҷмӯи тамоми муносибатҳои ҷомиавӣ-қабл аз ҳама муносибатҳои иқтисодӣ ва сиёсӣ ба ҳама маълум аст.

Хаёлоти хоми зуд ва моҳиятан тағйир додани инсон бо роҳи ба куллӣ дигаргун сохтани (несту нобуд кардани!) равобит ва муносибатҳои иҷтимоии мавҷуда ба вуқӯъ меояд. Масалан, барои решакан кардани (бигузор фавран набошад) «мавҳумот ва хурофоти динӣ» дар шуури мардум несту нобуд сохтани силсилаи таъсисоти динии таърихан таркибёфта (хароб кардани масҷиду ибодатхонаҳо, оташ задани китобҳои бо ҳуруфоти арабӣ нигошташуда, бастани мактабҳои динӣ, манъ намудани тарбияи динӣ дар оила ва монанди инҳо) ва ҳамзамон пурзӯр кардани тарбияи ломазҳабӣ (вусъат додани чораҳои идеологӣ) кифоят мекунад.

Аммо, ҷонибдорони назария ва амалияи тафсиршавандаи офаридани «инсони навин» як чизи кӯчактаринро ба инобат нагирифтаанд: он чизро ба эътибор нагирифтанд, ки шахсияти нотакрори инсонӣ дар маҳалли иттисоли барномаи нодири генетикӣ ва муҳити иҷтимоӣ (саҳеҳтараш, иҷтимоӣ-фарҳангӣ)-и (барои ҳама) баробар рушду нумӯ мекунад ва бинобар ин олами маънавиёти инсон назар ба он чизе, ки маҷмӯи тамоми муносибатҳои ҷомиавӣ меофарад, хело ғанитар аст. Зиёда аз ин, инсон чунон ки ҳаст натанҳо ба қаринаи аён — қаринаи иҷтимоӣ-фарҳангӣ, балки ба раддаи ноаён — умумиҷаҳонӣ низ шомил карда шудааст; инсон ҷаҳони зарротест (тавре ки мутафаккирони Ҳинду Эрон ва Юнону Рими қадим таълим медоданд), ки ба насҷи (ткань) зиндаи марксизм, ба шабакаи нисбат ба назардошти ҳомиёни материализм (чӣ метафизикӣ ва чӣ диалектикӣ) хеле васеи пайвастҳо, бофта шудааст.

Дараҷаи ҳамбофтии инсон бо таркиби замони таърихӣ низ на камтар аз ин амиқ аст. Кӯшиши «муайян кардани замон», ки ҷиҳати хостарини тамоми давраи пас аз Октябрь аст, нафақат дар ҳозира ва оянда, балки дар гузашта ҳам акс кунонда мешуд: натанҳо низоми табиии воқеот, балки ҷараёни табиии воқеотро низ халалдор месохт. Ба истилоҳ инқилоби фарҳангӣ, ки бе истисно дар тамоми зуҳуроти худ (сталинӣ, маоистӣ, полпотовӣ ва каддофӣ) шакли аксулинқилобӣ-тахрибиро гирифтааст, яке аз чунин омилҳои таърихии тавоное низ буд, ки рафти табиии воқеотро дар миқьёси мамлакати том хароб намуд.

Фарҳанг, мисли дин, дар томияти узвии худ зинда аст, ки он, аз як ҷониб, дар иртиботи маънавии ирсии вай бо гузашта, ва аз ҷониби дигар, дар ягонагии ботинии тамоми тағйироте, ки онро таркиб медиҳад, зуҳур мекунад. Зарари бузурги инқилоби фарҳангӣ дар кулли тағйироти таърихиаш маҳз дар қатъӣ ҷиддии равобити дохилимиллии зинда ва ҳаётбахши синхронӣ ва диахронии фарҳангҳои (миллии) мардумони ИҶШС, дар маҳрум сохтани ин фарҳангҳо аз решаҳои таърихӣ ва хароб кардани низоми табиии ягонаи ҳаёти байни қисматҳои мухталифи онҳо мебошад. Албатта, дар ин бобат беш аз ҳама халқҳои камшумор, ба хусус сокинони Шимоли Дур ва Шарқи Дур азобу уқубат диданд, ки ба сари онҳо воқеан хатари на танҳо таназзули комили маънавӣ, балки маҳви ҷисмонӣ низ омад. Вале, халқҳои дигар ҳам, ки дорои мухториятии сатҳи иттифоқӣ ё маҳаллӣ буданд, ба хусус халқҳои ҷумҳуриятҳои Осиёи Миёна, ки аз ҷиҳати шароитҳои таърихӣ ва имкониятҳо (ба сабаби гузаштаи ниммустамликавии худ) аз минтақаҳои бештар мутараққӣ хеле фарқ доштанд, ва бо таҷрибаи иҷтимоӣ-фарҳангии халқҳои ин ҷумҳуриятҳо ва бо камолоти сиёсии зиёиёни камшумори миллӣ аз ҳама камтар ҳифз гардида буданд, зарбаи дорои на камтар аз ин қувваи харобиоварро ҳис намуданд.

Сталинчигӣ ба назария ва амалияи ташаккули «инсони навин», ки акнун инкишоф ёфта пойдор мегардид, маҷрои хунини худро ворид кард: вай роҳи ба таври ҷисмонӣ бартараф намудан ва зӯран мунфарид сохтани сараввал одамони «бад», «душманони халқ»-и ба тарбияи коммунистӣ гардан нафуроваранда — аз кулакҳо сар карда то муртадҳоро пеш гирифт. Барои онҳое, ки бо хости сарнавишт (бо «тасодуфи хушбахтона») берун аз ГУЛАГ монд, воситаи муассири «тарбия» (тарсондан) ваҳшати доимӣ, нофиз ва карахтсозанда гардид. Мувофиқи гуфтаи А. И. Солженицын, тарзи «ҳаёти озоди» одамони шӯравие, ки аз шамшери ҷазодиҳандаи сталинӣ раҳо ёфтаанду вале бо тамоми ботини худ воқеияти аёни Архипелагро ҳис менамуданд, бо нишонаҳои асосии зерин тавсиф мешуд: рӯҳияи бардагӣ, «саратони ҷон» (фасоди ботинӣ ахлоқии шахс), нобоварӣ, хиёнат, дурӯғгӯӣ (дурӯғ чун шакли вуҷуд доштани инсон), бераҳмӣ ва ғайра ва ҳоказо.

Бар иртифои ин воқеияти фоҷиаангез сиёсати давлатии ҳадафманди тавҳиди зист ва шуури сусиёлистии ташаккулёбанда қарор мегирифт. Зуҳуроти бағоят зишти ин сиёсат пеш гирифтани роҳи аз байн бурдани хасоиси миллӣ аст, ки он солҳои 70-ум ба прагматикаи ранги шовинистӣ додашудаи бемазае табдил ёфт. Оқибатҳои фоҷианоки аз байн бурдани хасоиси миллӣ, ки, зимнан, худи русҳоро низ дахл кард (гарчи он дар шакли русигардонӣ ба амал бароварда мешуд), ба қадри кофӣ маълум аст. Вале аз байн бурдани хасоиси миллӣ чун падидаи сиёсӣ ҳанӯз омӯхта нашудааст ва тақозои таҳлил ва арзёбии дақиқтарини таърихиро дорад. Дар айни ҳол ба як омили ҳанӯз ба назар гирифтанашудаи дорои ҷанбаи ҷамъиятӣ-психологӣ бояд таваҷҷӯҳи таҳқиқии махсус дода шавад; ман дар бораи мустақилии минтақавӣ, гомҳои истиқболии мансабдорони маҳаллӣ сухан меронам, ки онҳо тайёранд Қарорҳо, ва ҳатто ҳамту «Дастурҳои Шифоии Марказро» «пешдастона» ба амал бароранд. Дар ин ҷо оқибатҳои пасазоктябрии ҷазодиҳиҳои муттасили кадрҳои соҳибфикр барало мунокис гардиданд. Ҷойҳои «мутахассисони буржуазӣ», «ҳомилони фарҳанги феодалию бой», «миллатчиёни маҳаллӣ», «ҷаҳонватанони беватан» ва ғайра муҳоҷираткардагон, бадарға ва табъидшудагон, ба маҳбас ва беморхонаҳои касалиҳои рӯҳӣ партофташудагон, «бо хости худ» аз кор озод кардашудагон ва кадрҳои ҳизбӣ ва шӯравиеро, ки рутбаҳои мансабашон аз нигоҳи сиёсӣ паст фуроварда шуда буданд, асосан шахсони камсавод ва ҳатто бесаводи аз байни «камбағалони деҳот» пешбаришуда ва духулқагони (маргиналы) шаҳрҳо (масалан, дар Осиёи Миёна дастпарварони мактабҳои маҳаллии русӣ) гирифтанд. Онҳо, яъне ин пешбаришудагон ба ҳамаи корҳое, ки дигарон, ба хусус дар Марказ мекарданд, фақат тамаъкорона тақлид менамуданд ва беихтиёр онро рӯбардор мекарданд (ба асл мутобиқ будани «нусха»-ро рӯҳияи шахси пешбаришудаи масъулиятгурез тазмин мекард). Доираи оҳанини сиёсати сталинии тавҳид ҳамин тавр баста мешуд.

## 2

Дар нуқтаи баҳампайвастшавии фарҳангҳои мухталиф падидаҳои маънавии пурасроре рух медиҳанд. Аммо ҷомиашиносии пеш аз бозсозӣ ба ин падидаи фарҳангии сарҳаддӣ дидаю дониста муносибати саҳлангорона (аз ҷиҳати ғоявӣ тасвибшуда) мекард. Дар воқеъ, ҳангоме ки дар бораи таъсири мутақобилаи фарҳангҳои миллӣ сухан меронанд, одатан танҳо ба он таваҷҷӯҳ менамоянд, ки чӣ тавр як халқ ба халқи дигар таъсири мусбат мекунад, чӣ тавр як халқ аз халқи дигар таҷрибаи мусбатро аз бар менамояд. Вале кам ашхосе, дар ҳар ҳол дар адабиё-

ти фалсафӣ, ба он мавридҳои сершуморе диққат медиҳанд, ки таъсири мутақобилаи фарҳангҳо бо оқибатҳои манфӣ, агарчӣ пешгӯишаванда бошанд ҳам, тавъам — мебошад. Ин ҷиҳати манфии падидаи таҳқиқнашудаи ҷамъиятӣ-фарҳангии баррасишаванда таваҷҷӯҳи дақиқи тадқиқиро тақозо менамояд.

Далели равшани суханони мазкур духулқашавии фард аз нигоҳи шахсият ва фарҳанг (маргинальность) мебошад. Ба ин падида нахустин бор, вале аз ҷанбаи дигар, мутахассисони Ғарб роҷеъ ба иҷтимоияи фарҳанг таваҷҷӯҳ карданд: онҳо ба падидаи духулқашавии шахсияте мароқ зоҳир менамуданд, ки дар пайвандгоҳи ду фарҳанги бо ҳам бархуранда ташаккул ёфтааст. Ҷавони африқоӣ барои таҳсил ба ШМА меравад, ӯ дар он ҷо маълумот мегирад ва аз фарҳанги таҳҷоии хеш ҷудо мешавад, аввал ӯ сидқан мекӯшад америкоӣ шавад, яъне ба фарҳанги Ғарб пайванд гардад, вале фарҳанги Ғарб ӯро чун бофтаи бегона аз худ дур мекунад, ва ӯ бояд ба ватанаш бармегашт, аммо вақто ки вай ба маҳалли худ бармегардад, маълум мешавад, ки ӯ аз заминаи миллии худ низ аллакай маҳрум гаштааст: дар натиҷа вай дар байни ду оташ мемонад — фарҳанги нав пайдо карда ва фарҳанги таҳҷоӣ.

Дар мамолики ҷаҳони саввум духулқасозӣ натиҷаи мустақими ғарбисозӣ — дар заминаи «бумӣ» нишондани фарҳанги бегоназамин мебошад. Дар ҷараёни ин раванди ҷамъиятӣ-фарҳангӣ ё ба таври конформистӣ илова карда шудани баргузидагони таҳҷоӣ ба фарҳанги оммавии ғарбӣ ҷой дошт, ки ин ҳукми саъю кӯшиш ба баҳои сиёсӣ аст ва ё (бештар вақт) таҳмили зӯрани фарҳанги бегона сурат мегирифт, ки ин, тавре ки бояд гумон ҳам мерафт, боиси натанҳо санавияти (дуализмию) ҷамъиятӣ-фарҳангӣ, балки касодии ахлоқии мухлисони аз ҷиҳати маънавӣ холии фарҳанги навпайдо низ гардид.

Дар адабиёти фалсафии шӯравӣ чунин нуқтаи назар интишор ёфтааст, ки мувофиқи он мардумони гӯшаю канорҳои миллии собиқ Русияи подшоҳӣ, аз ҷумла, Осиёи Миёна, фоҷиаҳои низоми духулқаро (маргинальный). намедонистанд. Сохти таърихии зисти сусиёлистии ин мардумон, тавре ки мешумориданд, аз ду қисмати баҳам пайваста таркиб меёфт. Аз як ҷониб нақши афзудаи фарҳанги рус ва забони русӣ ва аз ҷониби дигар — пойдоршавии типи нави сусиёлистии худшиносии миллӣ-фарҳангӣ. Маҳз аз ҳисоби таҷрибаи муштараки маънавӣ-зеҳнии дигар мардумон, мардумони бештар мутараққӣ, қабл аз ҳама мардумони словян ҳалқаҳои ноқиси тараққии ҷамъиятӣ-фарҳангии мардумони Осиёи Миёна ва Қазоқистон пурра мегардиданд.

Албатта, ин манзараи ороми ташаккули «инсони нав» дар собиқ гӯшаю канорҳои миллӣ ниёзманди таҷдиди назари ҷиддии интиқодӣ мебошад. Охир раванди воридшавӣ ба фарҳанги рус, ва ба воситаи он ба сарватҳои фарҳанги ғарбӣ ва ҷаҳонӣ, дар шароити иҷтимоӣ-сиёсии сталинизм сурат мегирифт. Ман аллакай дар бораи он сухан рондам, ки худсарии нигилистии даврони пас аз инқилоб ба анъанаҳои фарҳангии бисёр халқҳои ИҶШС, ба хусус ба мардумони қадимхат зарари ҷуброннопазире расонд, ки решаҳои маънавии ин мардумон дучори бодлеси ҳамахӯр гардид. Муҳити зисту зиндагонии мардумони камшумори собиқ бехат бошад, мавриди таҳмили фарҳанги бегона қарор мегирифт, ки он бо усулҳои на камтар ваҳшигаронаи татбиқи ба истилоҳ ғарбисозии мамолики «ҷаҳони саввум», ки дар минтақаи нуфузи бевоситаи тамаддуни ғарбӣ воқеъ гардида буд, ба амал бароварда мешуд. Дар бораи оқибатҳои фоҷиаангези ин «нақӯкорӣ» аз рӯи муроҷиатномаи бебоконаи нависандаи олмон Анна Неркаг ҳукм кардан мумкин аст: «Ба мо ҳуқуқи зиндагиро диҳед!»

Дар ҷараёни инқилоби фарҳангии сталинӣ муносибати мутақобилаи фарҳанги рус ва фарҳанги собиқ гӯшаю канорҳои миллӣ ба худ

шакли иктибосот беихтиёр (бештар вакт аз чиҳати сиёсӣ рангубор дода-шуда)-ро гирифт ва худи раванди равобити байнифарҳангӣ кӯчаи ҳаракати яктарафаро ба хотир меовард. Ин маҳз ҳамон мавридест, ки дар бораи он ба суханони И. Бродский гуфтан мумкин аст: чамъи ду фарҳанг аз ҳар кадом фарҳанги чамъшаванда камтар шуд.

Дар Тоҷикистон инкилоби фарҳангӣ аз несту нобуд сохтани масчиду мадрасаҳо оғоз ёфта, бо расми кушоди тантанавори театри опера ва балет дар маркази шаҳри Душанбе анчомид, ки ин боиси каноатмандии амик ва хушнудии сокинони навин ва меҳмонони пойтахти точик, ва ба ҳамин андоза, боиси ҳайрати амик ва таҳайюри сокинони дерини он низ гардид. Охир ба сокинони дерин чунин шиорҳои сиёсии дар он замон машҳур — «аз дутор то ба оркестри симфонӣ» ва ё «аз ҳофизи халқӣ то ба овозхони опера», ки ба акидаи муаллифон ва ҳаммуаллифони ин шиорҳо, зинаҳои дахлдори пешрафти маънавии халкҳоеро нишон медоданд, ки дар тараккии худ капитализмро аз сар нагузаронидаанд, таъсир накарданд.

Хоҳиш дорам истеҳзои моро дуруст фаҳмед. Ман ҳаргиз онро инкор намекунам, ки опера ва балета зинаи баланди санъати классикии ғарбии суруд ва ракс мебошад. Вале аз ҳеч чо чунин барнамеояд, ки соири мардумон ҳам, ки ба анъанаҳои тамоман дигар мансубанд, рӯҳияи зебопарастӣ ва мизочи худро дар худи ҳамон шаклҳои санъат ифода намоянд, ки аврупоиён худро ифода кардаанд. Бино бар ин, агар шумораи тамошобинони театри опера ва балета баъд аз ним карни замони расми кушоди он дар байни аҳолии маҳаллӣ ҳоло ҳам кам бошад, сабаби инро на дар «акибмондагии» одамон, балки дар ягон чизи амиктар, чизи инсонӣ чустан лозим аст.

Таҳлили падидаи духулкашавӣ комил нахоҳад шуд, агар падидаи **нигилизми миллӣ** мавриди баррасӣ карор нагирад. Ин падида мисли навъи махсуси авомфиреб — конформисти деҳотӣ, аксаран мисли чавони аз нигоҳи фарҳангӣ ноболиғе менамояд, ки аз мафҳуми интернационализм суиистеъмол мекунад. Вале симои ҳакикии «интернационалии нигилисти миллӣ — худнаҳзанандаро худи диалектика ифшо месозад: шахсе ки аз ҳисси ҳайсияти миллӣ маҳрум аст, одамони миллат ва фарҳангашон дигарро сидкан дӯст дошта ва ҳакикатан иззату эҳтиром карда наметавонад. Вале нигалисти миллие, ки ҳокимияти сиёсӣ ва ё дигар хел ҳокимият дорад, бо саъю кӯшиши тамаъкоронаи хушомадгӯии худ ба сиёсати миллии ҳизб танҳо хизмати хирсона карда метавонад.

Зимнан, дар сафҳои аввалини онҳое, ки ба мукобили ҳимояи давлатии забонҳои миллӣ мебароянду вале баъди кабули конунҳои оид ба забон мекӯшанд дар мавриди татбики онҳо коршиканӣ кунанд, нигилистони миллиро мебинем: маҳз онҳо дар бораи дузабонӣ аз ҳама баландтар доду фарьёд карда, ашхоси норозиро ба «миллатчӣ» гуноҳкор менамоянд. Дар мисоли амали фаъоли онон мо бори дигар ба он бовар ҳосил мекунем, вакто ки ба кор нигилизми миллӣ даст мезанад, — ин аллакай рӯоварии бевосита ба аризаҳои зишти кӯтоҳбини тирасиришт, таъсири мустаким ба рӯҳияи зудоташгирандаи вай мебошад.

## 3

Дар шарҳи навтарини адабиёти бахшида ба «масъалаҳои ичтимоӣ-фалсафии ташаккули инсони навин дар замони социализм», ки дар охири соли дуввуми бозсозӣ нашр гардидааст, чунин суханонро мехонем: «Тарбия кардани одами нав максади барномавии сохтмони социалистӣ ва коммунистӣ мебошад. Дар ин роҳ муваффакиятҳои басо калоне ба даст оварда шудаанд». («Масъалаҳои ичтимоӣ-фалсафии ташаккули одами навин дар замони социализм». Шарҳи илмӣ-таҳлилӣ. М., 1986, саҳ. 5). Ҳоло ки аз оғози бозсозӣ аллакай панч сол сипарӣ гардидааст,

моро хушбинии зоҳири беҳадду канори (оддӣ карда гӯем, дурӯғи!) чунин «ҷамъбастҳои фалсафӣ» ба хашму ғазаб наоварда наметавонад. Албатта, барои илми гуманитарӣ таассуф мехӯрем. Дар ин риштаи бешарафи фаъолият фарҳанг ҳам, ба хусус адабиёти социалистӣ ақиб намемонд.

Дар натиҷаи кӯшиши ҳафтодсолан муваффақиятноки ҷудо сохтани одамон аз таҷрибаи таи қарнҳо андӯхташуда ва дар онҳо муттасил пахш кардани ташаббуси шахсии эҷодӣ офаридани «инсони навин» ниҳоят даст дод. Ин инсон, тибқи чашмдошт, сифат надошт, ки онро Л. Н. Толстой меъёри маънавиёти одам медонист, — ӯ ҳеҷ гоҳ ба фикру андешаҳои худ ва ҳиссиёт бегона намезист! Ҳамин тавр «инсони навини шӯравӣ» дар мазҳари мушаххаси миллии худ маҳз аз беҳтарин ҷиҳатҳои хусусияти миллӣ маҳрум гардид.

Ба наздикӣ В. Распутин дар бораи як хели маъмули homo sovitcus — «одамдӯстдор» бо алам ва ғазаб чунин навишта буд: «Вай, зоти зудрас ва зудхашм, зоти аз ҳама зарароварн Сибирь, ғоратгари рӯнрости он, худро накӯкор, кашшоф, тағйирдиҳанда вонамуд месохт...» (В. Распутин, Замини ту ва ман, — «Советская культура» аз 7 июли соли 1988).

Албатта, ин навъи нодири инсон аз осмон наафтодааст. Вай самараи бевоситаи муҳити иҷтимоии комилан муайян ва шароити ахлоқӣ-рӯҳиявӣ мебошад. Оддигии соддалавҳонаи мураттибони «Қонуни ахлоқи бинокорони коммунизм»-и хрущевиро ҳар қадар масхара кардан мумкин аст, вале дар айни замон ҷиҳати асосиро фаромӯш кардан лозим нест: онҳо ба анъанаҳои муқаддаси тарбияи коммунистӣ пайравӣ менамуданд.

Акнун мо равшан мебинем, ки таълимоти хаёлии таҳияи босуръати «инсонияти коммунистӣ» аз масолеҳи давраи капиталистӣ бар он асос мегирифт, ки аз як тараф, ба нақши буньёдкоронаи (тарбиявии) муҳити иҷтимоии ғоявӣ сохташуда аз будаш бештар баҳо дода шуда, аз тарафи дигар, ба табиати «кӯҳнапарастии» худи инсон, ба мустақилии комил ва муқовамати асли рӯҳияи вай ба таъсири берун аз будаш камтар арзёбӣ мегардид.

Қас дар ин ҷо чӣ тавр суханони пайғамбаронаи М. Горькийро аз мурочиатномаи вай ба муосирони ҷавонаш, ки рӯҳияи беандоза зиёди ҷанговарона-инқилобӣ доштанд, ба хотир намеовард: «Аз он ки шумоён сарватҳои моддии Русияро байни худ тақсим мекунед, вай на ғанитар мешаваду на саодатмандтар, шумоён на беҳтар мешаведу на инсонтар. Шаклҳои нави ҳаёт муҳтавиёти маънавии навро тақозо доранд — оё шумоён барои бунёд намудани ин чизи тозаи маънавӣ қодиред?» (М. Горький. Несвоевременные мысли. — «Литературное обозрение», 1988, № 12, саҳ. 85).

Мо ба социализми навъи сталинӣ-брежневӣ даъвои таърихии дахлдоре пешниҳод намуда, дар навбати аввал дар бораи харобии амиқи иқтисодиёт ва ҷазодиҳиҳои сиёсии бераҳмонатарин сахт сухан меронем. Вале мо дар бораи боз як ҷинояти аз ҷиҳати миқьёс ва оқибатҳои худ ҳалокатовари (айнан ҳалокатовари!) сталинизм — дар бораи фосидшавии маънавии инсон хомӯшем ва ё дар ҳар ҳол бо тамоми овоз изҳор намекунем. Агар барои ба роҳ мондани иқтисодиёт, эҳтимол, солҳо лозим шаванд, барои барқарор кардани одам даҳсолаҳои том лозим хоҳанд шуд. Дар ин ҷо барои адибони андешаманд як ҷаҳони бепоёни кори адабӣ хобидааст....

Ҳамаи ин касро водор месозад дар бораи тақдири ҷиҳатҳои миллӣ дар ҷаҳони муосир бо дурнамои таърихие, ки назар ба дурнамоии то ҳол суратгиранда васеътар аст, андеша биронад.

Яке аз қондаҳои ғайримуқаррарии маънавии даврони мо ҳамин

аст, ки дар шароити он ки таҳти таъсири тараққии индустриявӣ ва паҳншавии васоити навинтарини иртибот ва ахбор тамоюл ба сӯи яксонии иттиҳодияҳои инсонӣ, якшакл сохтани тарзи зиндагӣ ва ниёзмандиҳои одамон қувват мегирад, мардумони ҷаҳон барои худ тағйироти дохилии олами зарроти худ, он чиро кашф месозанд, ки хусусияти худи онҳоро тайин мекунад.

Дар ҷомиаҳои бағоят бюрократӣ ва бесоҳибкунондашуда (навъи ҷомиаи мо) ҳадафи маънавии маҳвнашаванда самти муайяни иҷтимоӣ-рӯҳиявӣ пайдо менамояд: барқарор намудани равобитоти нажодӣ, эҳёи меъёр ва ормонҳои ҷомиавии фарҳанги миллӣ (ба хусус ахлоқӣ) шарти муҳими худбаробарсозӣ ва худмуҳофизакунии мардумон мегардад.

Ба маънои бештар васеъ бошад, сухан дар бораи он меравад, ки дар даври нави худшиносии ҷомиавӣ равобити дохилии ногусастании тамаддун (дар маънои танги шпленгерӣ, яъне чун маҷмӯи илм, технология ва саноат) ва фарҳанг, дар ин маврид зарурати пайвастшавии узвии тараққӣ (ки собиқ аз афзоиши иқтисодӣ иборат дониста мешуд) бо таҷрибаи ҷомиавӣ, фарҳангии худи халқи муайян ва ё умуман мамлакати муайян ошкор мегардад. Анъанаи маънавӣ, ки, ниҳоят, дар борааш публицистикаи бадеӣ ва фалсафии даврони бозсозии мо сухан оғоз намуд (ҳанӯз на бо тамоми овоз), қисмати таркибии муҳим ва ҷудонопазири ин таҷриба мебошад, вале он барало аз ҷониби афгори даҳрии ҷомиавӣ ба қадри даркорӣ арзёбӣ нагардидааст. Ҳозир мо мефаҳмем (аниқтараш эътироф менамоем), ки фарҳанг чун падидаи рӯҳи инсонӣ дар заминаи (бигузор на дар ҳама ҷо ва на ҳама вақт самарабахш) дин рушду нумӯ кардааст ва дар тамоми давраи тараққии минбаъдаи худ аз симоҳо, ғояҳо ва маромҳои он рӯҳу илҳом мегирифт. (Ба ахлоқ ишора намудан кифоят мекунад — ҳам дар Ғарб ва ҳам дар Шарқ вай бо решаҳои тӯлонии худ ба умқи ҷараёнҳои динӣ меравад). Бинобар ин комилан возеҳ аст, ки дар силсилаи умумии сабабҳои қашшоқии маънавии фарҳанги расмии шӯравӣ аз таҳти таъсири калисо баровардан, ки аз худи оғоз шакли таъзири зӯриро гирифт, на ҷои охиринро ишғол мекунад: аз ваҳшигарона хароб сохтани иншооти динии дар замонҳои аз ин ҳам сахттарин боқимонда то ихроҷ кардани зумраи файласуфони барҷастаи динӣ — чунин аст ҳадду ҳудуди амалиёти харобиовари ломазҳабии ҳукмрон ва ба ин иллат беандоза размҷӯ.

Барномаи такаббурона, баралло ғайриамалии тарбияи коммунистӣ ва аз нав тарбия додани омма, ки дар заминаҳои бединӣ асос ёфта, мутобиқан анъанаи рӯҳии бисьёрқарнаро инкор менамуд, тамоми гуногунии сифатиро, ҳеҷ набошад дар сатҳи бешуурӣ-бошуурӣ, ва бепоёнии томи воқеияти инсониро ба назари эътибор намегирифт. Аз ин сабаб чунин барнома аслан ба нокомии таърихӣ маҳкум гардида буд.

Маълум шуд, ки умеди тағйироти зуди инқилобии ҳамагонӣ аз бисёр ҷиҳат хаёли назариявӣ аст. Низоми нави ҷомиавӣ ғалаба кард, муҳити ҷадиди ҷомиавӣ-фарҳангӣ ба вуҷуд омад ва як гурӯҳи пешқадами файласуфони дорои сиришти марксистӣ-ленинӣ роҳи тайшударо сари дастӣ ҷамъбаст карда, ба тамоми олам дар бораи қатъӣ ва бебозгашт пойдор гардидани тарзи социалистии ҳаёт ва фикр ҷор заданд. Дар воқеъ бошад, чизи, ба назар, мурдарафта фараҳбахшона (бигузор аксаран дар шакли пинҳонӣ, ҳамранги муҳити таърихӣ гардида) дар зиндагӣ ва шуур, на ҳамту дар паҳлӯи чизи нав, балки бо он ҳамзистӣ карда, умр ба сар мебурд: ва ин чизи кӯҳнаи мурдарафта дар мавриди заррае ҳам суст шудани воситаҳои таъсири ғоявӣ (дар навбати худ ба вазъи сиёсии тағьирёбанда мутобиқат пайдо карда) дар пеши назари афсунгарони мутаҳайири илми ҷамъиятӣ қомати худро ба тамом рост мекард. Илми расмӣ ва тартибот мекӯшиданд аз ҳамаи ин чизҳо чашм пӯшанд, вале агар бинанд ҳам ба иллати аслии воқеот сарфаҳм нараф-

та, ҳодисоти маънавии мураккабтаринро (ҳатто онҳое, ки дар заминаи аллакай шӯравӣ ба воя расидаанд), «боқимондаҳои замони гузашта» мешумурданд. Онҳо пеш аз ҳама ба роҳҳои ташаккули ҷиҳатҳои махсуси «инсони шӯравӣ» (хулқи қаҳрамонӣ, симои ғоявӣ-ахлоқӣ, эътиқоди илмӣ-материалистӣ) таваҷҷӯҳ медоданд. Ва ҳамаи чизи боқимонда, ки бо тахтахоби прокрустии симои ғоявии офаридашудаи «Инсони навин» бару қад намедод, «ғайри хос», «даргузар» шумурда мешуд.

Мо ҳанӯз миқёсҳои ҳақиқии бӯҳрони ахлоқиеро, ки ҷомнаи моро фаро гирифтааст, ба худ тасаввур намекунем. Дар маҳалли ин бӯҳрони авҷгиранда зиёиён қарор доранд, ки онҳо гӯё вазифадоранд маҳфузкунандагон ва муҳофизони фарҳанги миллат бошанд. Ҳеҷ набошад ба муҳити академӣ бо чашми оддӣ назар андозед: дар ин ҷо натанҳо зиддияти мағрурихои мансабпарастона, балки тамоми нишонаҳои бемории бемадорӣ ҷой доранд.

Дар замони қадим чунин мегуфтанд: «Кор мешавад табоҳ, гар наългар заргарӣ кунад». Пӯшида нест, то вақтҳои наздик ҳангоми ба вазифаҳо пешбарӣ кардани кадрҳо (аз ҷумла ба мансабҳои академия) аксаран аз рӯи қазияе амал мекарданд, ки онро ман усули Санчо Пансо меномидам (касе ки силоҳбардори бад набуд, он кас волии хуб ҳам мешавад). Акнун ба ин тарзи кор завол меояд. Вале дар ин масъала таваққуф кардан лозим набуд. Иқдоми зерин зарур аст: дар қатори салоҳияти ихтисосӣ ва қобилияти ташкилотчигии роҳбар кайфиятҳои шахсии вай низ ҳатман ба назари эътибор гирифта шаванд, яъне ба силсилаи меъёрҳои мансаб инчунин унсури ахлоқӣ дохил гардад: тозагии симои маънавии шахси мансабдор, бенуқсонии мавқеи ахлоқӣ ба хусус ҳозир, вақто ки дар мамлакат дар бобати навсозии ҳаёт кори бузурге шурӯъ шудааст, муҳим мебошад. Ҳақиқатан ҳам, магар ба кори роҳбарикунандаи муассисаи илмӣ шахси тамаъкор, ҳасуд, бадхоҳро, бигузор ӯ одами оқил бошад ҳам, роҳ додан мумкин аст? Охир чунон шахс албатта аз мансаб сӯиистифода мекунад, аз ҷумла, ба ҳар гуна одамони белаёқат ва олимони тамаъкор сарпарастӣ менамояд.

Анъанаи маънавии Шарқӣ ба чунин мақулаҳои ахлоқӣ, монанди наҷобат ва беғаразӣ таваҷҷӯҳи бузург медод. Ин анъана дар баробари тарғибу ташвиқи нисбат ба калонсолон (аз рӯи синну сол) зоҳир намудани иззату эҳтироми махсус, инчунин ба зиммаи насли калонсол (дар хусуси муносибати вай нисбат ба хурдсолон) вазифаи маънавӣ мегузорад. Масалан, олимон, шоирон, рассомон-минётуристон, ҳамаи устодони кори худ ӯҳдадор карда мешуданд, ки натанҳо шогирдонро тарбия карда ба воя расонанд, балки замоне аз манфиатҳои шахсии худ сарфи назар кунанд, хайрхоҳона ҷои худро ба шогирди шоиста гузоранд ва ба вай барои эҷодиёти мустақилона ризоият диҳанд. Шахси миёнасолеро, ки ин қонуни навиштаро вайрон кардааст, мисли шогирде, ки ба устодаш хиёнат кардааст, дар ҳузури умум нафрат мехонданд. Дар бораи мақоми ин қонун дар силсилаи одоби олимони Шарқ аз рӯи чунин каломи ҳакимонаи машҳури Абӯалӣ Сино қазоват кардан мумкин аст: «Олим ҳақир шуда наметавонаду разил олим».

Бо таассуфи бузург тасдиқ кардан лозим меояд, ки на ҳама ворисони ин анъанаи ахлоқӣ дар сатҳи тақозои маънавии он мебошанд, барои онҳое дили кас махсусан месӯзад, ки вазифаи маънавии худро фаромӯш намуда ва ҳисси қадру қимати шахсиашонро гум карда, бо шогирди замоне дӯстдоштаи худ барои мансаби илмӣ, ки ба он тибқи қонунҳои ногузири табиат дигар мувофиқ намеоянд, мубориза нобаробар шурӯъ менамоянд (муборизаи нобаробар барои шогирд, зеро одатан воситаҳое ба кор бурда мешаванд, ки шогирд онҳоро надорад, — обрӯю эътибори ҷамъиятӣ, алоқаҳо, шиносоӣ ва ғайра).

* * *

Бар хилофи классикони файласуфҳои Ғарб, ки тағйири пай дар паи муҳити зисти инсон (ба хусус ба тобеъ кардани табиат) даъват менамуданд, донишмандони Шарқ чунин мешумориданд, пеш аз он ки ягон чизи беруна тағйир дода шавад, инсон бояд аввал худашро тағйир диҳад. Даъват ба **худтакмилдиҳӣ** — ба хусус ба такмили маънавӣ — даъват на бо овози баланд, балки бо овози пайгиронаи аз замонҳои қадими ҳиндуэронӣ садодиҳанда оғоз мегирад. Муносибати афкори ҷамъиятии замони тобозсозии мо ба ин тариқаи муносибати махсуси шарқӣ ба масъалаи инсон возеҳ манфӣ буд. Дар асарҳои фалсафӣ ва манзуми он, ба хусус мутафаккирони сӯфӣ, «танҳо маҳкуми бадӣ» ба мушоҳида мерасид, вале на «адоват ба бадӣ», яъне «даъвати муқаррарӣ ба мубориза фаъолона». «Даъват ба мубориза фаъолона» бошад, дар қаринаи қолаби услубии ҷараёни фарҳангӣ-центристӣ, ки ормони шарқии шахсияти инсониро аз бефаъолиятии иҷтимоӣ иборат медонад, чун як чизи кӯҳнае маънидод менамуд, ки барои он дар поезди таърих, ки бо рельси инсонпарварии аврупоии классикӣ шитобон мерафт, аллакай ҷой набуд.

Вале акнун, ҳангоме ки ба ҷаҳони аз ибтидо том, аз ҷиҳати синфӣ ҳисоркашида ва аз ҷиҳати ғоявӣ яксон шуоъҳои фараҳбахши сарватҳои умумиинсонӣ нуфуз мекунанд, вақти он расидааст, ки ба мероси маънавиамон, ба хусус ба меъёрҳои ахлоқӣ ва маромҳои суфизм бо дидаҳои кушода назар андозем. Масалан, ғояи **муқовамат накардан** аз мавқеи тамоман нави ҷаҳонбинӣ-аксиологӣ арзёбӣ гардад, ки он на танҳо ба қаринаи воқеии таърихии ин таълимот, балки ба нуктаҳои асосии таълимоти таҳияшавандаи инсонпарварии ҷомеа низ мувофиқ бошад.

Дар шароити бозсозии тарафт амиқраванда, қотеъ гардидани афкор ва кайфияти ҷомиавӣ, дар шароите, ки дар мамлакат гуногунафкории сиёсӣ ва якфикрии ғоявии гӯшхарош омирона пойдор шуда, меъёр ва маромҳои қадргумкардаи самтгирии тангназаронаи синфӣ аз саҳнаи ҳаёти босуръат тағйирёбандаи мо хориҷ мешаванд, масъалаи тарбияи «инсони навин» ҳам бояд тамоман ба тарзи дигар ба миён гузошта шавад Аммо пеш аз он ки ин масъала ба тарзи нав ба миён гузошта шавад, як силсила масъалаҳои умуминазариявӣ бо тафсил муҳокима гарданд, ки хеле васеъ намудани дурнамои усулии тадқиқи анъанавии марксистии мавзӯи инсонро тақозо доранд.

**И. АСАДУЛЛОЕВ,**

# ИНСОНДЎСТӢ ҲАМЕША МАФҲУМИ МУШАХХАС АСТ

Роҳи сохтмони социализми демократӣ кўшиши дар воқеияти мушаххас таҷассум кардани ғояю мақсадҳои нави инсондўстии ҳақиқиро, ки ҳоло ба миён гузошта шудаанд, инъикос менамояд. Яке аз масъалаҳои асосии инсондўстӣ — ягонагии қавлу амал ҳоло аз ҳарвақта дида ҷиддитар гардидааст. Дар давоми тамоми таърихи тамаддун ғояҳои умумибашарӣ дар маънавиёт, маданият, муносибатҳои иҷтимоӣ эълон карда мешуданд. Онҳо қисман дар кирдори одамон таҷассум ёфта, ҳаётро мазмуни инсондўстона мебахшиданд ва ғанӣ мегардонданд. Аммо умуман воқеият аз таҷассуми пурраи ин ғояҳо дур буд, бештар аз ин, вай бар хилофи онҳо сурат мегирифт. Ва инсон гаштаю баргашта ғояҳои навсозии ҷамъиятро дар орзуву умедҳо, ҷустуҷўҳои маънавӣ, муборизаи баҳри озодӣ ифода мекард.

Марксизм бори нахуст бо мақсади пойдор гардондани сарватҳои умумибашарӣ таърихро амиқ дарку мулоҳиза намуд. Мантиқи инкишофи ҷамъият ба чунин хулоса меовард, ки яке аз роҳҳои асосии ноилшавӣ ба ин муборизаи синфӣ мебошад. Асосгузорони марксизм нақши зўриро чун нақши момодоя ҳангоми тавлиди тифли нав қайд намуда, дар айни ҳол кўшиш мекарданд, ки доираи зўриро маҳдуд гардонанд, то ки сарватҳои умумибашарӣ дар мубориза барои ҷамъияти нав аз байн нараванд. Ин яке аз муҳимтарин ҷиҳатҳои мероси назарии онҳо мебошад.

Мо нисбат ба В. И. Ленин низ бояд ҳаминро бигўем, ҳарчанд ки ҳоло кўшишҳои пардапўш кардани мазмуни инсондўстии таълимоти ў ҷой доранд. Ва агар дар солҳои шахспарастӣ ва рукуд ин принцип фаромўш шуда, боиси авҷи таъқибот гардида бошад, пас дар айёми мо, дар тафаккури нав мо ба эҳёи мазмуни умумибашарии марксизм-ленинизм дучор меоем: ҷаҳони нав на бо роҳи маҷбурсозӣ, балки, баръакс, бо роҳи аз ҳаёти байналхалқӣ истисно кардани фишор барпо карда мешавад.

Бозсозӣ масъалаи маҳдуд намудан ва барҳам додани зўриро ба тарзи тамоман нав ба миён гузошт. Масъалаҳои ғуншуда нохост ба тариқи пайдоиши як қатор манбаъҳои вазъияти ноустувор зуҳур ёфтанд. Аммо ин маънии зарурати маҳдуд кардани демократикониро надорад. Вай фароҳам овардани шароитҳоеро тақозо дорад, ки амалиёти зўриро истисно менамоянд.

Дар ин хусус аз нуқтаи назари плюрализми сиёсӣ таваққуф менамоем. Дар Платформаи КМ ҲКИШ ба анҷумани XXVIII ҳизб зикр шудааст, ки инкишофи ҷамъият дар баробари иттиҳодияҳои бавуҷудомадаи гражданинҳо имконияти дар оянда ташкил ёфтани ҳизбҳои гуногунро низ истисно намекунад. Ба амиқияти махсуси назарӣ ё кўшиши ба касе омўхтан даъво накарда, мехостам ба тариқи муҳокима оиди масъалаҳои эҳтимолии бисьёрҳизбӣ изҳори ақида намоям. Зимнан, ҳамин дар назар дошта мешавад, ки пайдоиши ҳизбҳои гуногун раванди якрўза намебошад. Ин муҳим аст, зеро масъалаи маҳдудкунӣ ва уму-

---

АСАДУЛЛОЕВ Искандар Қурбонович, номзади илми фалсафа, инструктори КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон.

ман истисноп зўрӣ масъалаи плюрализми сиёсиро фаро мегирад.

Ба назари мо, дар ҷамъияти мутараққии демократӣ бояд кодекси демократии ба худ хоси бисьёрҳизбӣ амал намояд. Асоси онро Конститутсия ва қонунҳои аз тарафи умум қабулшуда ташкил медиҳанд. Дар баробари ин қонунҳои нонавишта, анъанаҳо ва меъёрҳои рафтор, ки фаъолияти ҳизбҳоро маҳдуд мегардонанд, бояд амал кунанд, то ки ин ҳизбҳо ба ҳуқуқҳои конститутсионии гражданинҳо ва ташкилотҳо зарар нарасонанд. Ин ҷо на фақат дар бораи озодии сиёсӣ дар системаи бисьёрҳизбӣ, балки дар хусуси манъкуниҳои демократӣ низ бояд сухан ронд. Чунин ақида ҷой дорад, ки дар хусуси озодӣ танҳо ҳангоме сухан рондан мумкин аст, ки агар вай маҳдуд набошад. Ин иштибоҳест аз нодонӣ. Ё худ авомфиребиест, ки мақсади махсуси ғаразнок дорад.

Озодӣ ва ноозодӣ (ё худ манъкунӣ) ду тарафи як чиз аст. Озодии як чиз дар айни замон манъи чизи дигар аст. Агар барои меҳнат ва зиндагии осоишта озодӣ ҷой дошта бошад, пас манъи зўрӣ ва тарғиби ҷанг, ки ин озодиро таъмин менамояд, низ бояд амал кунад; озодӣ барои баробарии интернационалӣ на фақат бо сиёсат ва тарбияи дахлдор, балки бо манъи шовинизм, миллатчигӣ ва нажодпарастӣ низ бояд ба даст оварда шавад.

Бояд қайд намуд, ки манъи оқилона ва демократиро аз манъи ҷамъияти бюрократӣ, тоталитарӣ, ки озодии афкор, сухан ва эҷодро дар амал маҳдуд мекунад, қатъиян фарқ кардан лозим аст. Бозсозии оғознамудаи ҳизб ба рафъи ҳамин манъкунӣ нигаронда шудааст. Бештар аз ин, ба хотир меоварем, ки тамоми тамаддун ба пойдор гардондани на фақат озодии инсон, балки манъкуниҳо низ асос меёбад. Маънавиёт чун яке аз шаклҳои шуури ҷамъиятӣ, чун таъсисоти иҷтимоӣ, ки вазифаи танзими рафтори одамонро беистисно дар тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ иҷро менамояд, дар асоси манъкуниҳо ба вуҷуд омадааст. Ҳозир ҳам барои он ки дар кўдак малакаи рафтори озодона парварида шавад, ба ў садҳо ва ҳазорҳо манъкуниҳоро, ки қувваи эҷодиашро маҳдуд намегардонанд, фаҳмондан зарур аст.

Дар ҷамъияти мутараққии демократӣ манъкуниҳо бояд на фақат бо механизми берунии маҷбуркунӣ таъмин намуда, ба инсон ё ташкилот аз берун зўран бор карда шаванд. Манъкуниҳои ҳақиқии демократиро бояд одамон аз бар намоянд ва онҳо ба анъанаҳо табдил ёбанд. Ин манъкуниҳо чӣ гунаанд?

Пеш аз ҳама ин манъи қасди ғайриконститутсионӣ ба ҳуқуқи гражданинҳо, муассисот ва худи Конститутсия аст. Яъне тарбияи ҳуқуқии аҳолӣ, ташаккул додани маданияти баланди сиёсӣ вазифаи муҳимтарини ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсӣ мебошад. Фаҳмиши дурусти муносибати тоқатпазирона ва тоқатнопазирона ба одамон ва ҳодисот низ бо ҳамин алоқаманд аст. Вақтҳои охир танқиди бераҳмонаи таърихи ҳафтодсолаи ҷамъияти шўравӣ қариб мўд шудааст. Онҳое, ки бо ин кори ношоиста машғуланд, дастовардҳои воқеии давраи шўравиро намебинанд ё дидан намехоҳанд. Масалан, тоқатпазирӣ ва муносибати хайрхоҳона ба намояндагони халқи дигар бо вуҷуди камбудиҳои зиёди муносибатҳои байналмилалӣ сарвати бузургест, ки онро қадр кардан лозим аст.

Тоқатпазирӣ ва тоқатнопазирӣ сермаъноанд ва дар ҷамъияти мо гоҳо пайвасти аз ақл беруни онҳо дучор меояд: тоқатпазирӣ нисбат ба даромади муфт, патриархалчигӣ, бемаънавиятӣ ва тоқатнопазирӣ нисбати ақида, либос, тарзи зиндагии каси дигар ва ғайра. Дар шароити социализми инсондўст ва демократӣ тоқатпазирӣ ва тоқатнопазирӣ ба зуҳуроти гуногун бояд ба сарватҳои умумибашарӣ мувофиқат намоянд. Кодекси демократии бисьёрҳизбӣ, ки ташкилотҳои гуногуни ҷамъиятию сиёсӣ қабул менамоянд, бояд ҳар гуна фаъолиятеро, ки боиси ноустуво-

рии вазъият гардида, ба бехатарии одамон таҳдид мекунад, манъ намояд.

Воқеаҳои моҳи феврали шаҳри Душанбе нишон доданд, ки дар шароити маданияти сиёсӣ надоштани баъзе гурўҳҳои аҳолӣ идораи раванди демократӣ масъалаи муҳим мебошад. Ба фаъолии одамон мусоидат намуда, вазъиятро идора карда тавонистан лозим аст. Аммо агар касе ба амалиёти зиддидемократӣ иғво кунад, дар ин шароит ягон масъаларо ҳал намудан то чӣ андоза маънан дуруст аст?

Аз ин рў, ба амал баровардани бозсозӣ, тағйироти куллӣ дар шароити нигаҳ доштани вазъияти мўътадили ҷамъиятию сиёсӣ вазифаи муҳимтарини айёми мо мебошад. Мақсади инсондўстонаи ҳамаи қувваҳои сиёсӣ, ки барои тақдири одамон масъулият ҳис менамоянд, бояд ҳамин бошад.

Вазифаи дигаре, ки иттиҳодияҳои ҷамъиятию сиёсӣ бояд иҷро намоянд, бартараф кардани «трайбализми ҳизбӣ»-и эҳтимолӣ (шартан чунин меномем) мебошад. Луғати истилоҳоти хориҷӣ трайбализмро чун сепаратизми қабилавӣ ё этникии ҷамъият, ки боқимондаҳои тақсимоти авлодию қабилавиро нигоҳ медорад, шарҳ медиҳад. Бидуни шубҳа, масалан, тоҷикон чун яке аз халқҳои қадимтарин миллатанд ва муносибатҳои авлодию қабилавиро асосан рафъ кардаанд. Аммо, мутаассифона, ҳоло ҳам зуҳуроти маҳалчигӣ, ки аз давраи гузаштаи феодалӣ мерос мондааст, ба назар мерасад. Иттиҳодияҳои ҷамъиятие, ки ба вуҷуд меоянд, маҳз ба муқобили ин зуҳурот бояд мубориза баранд. Ин чунин маънӣ надорад, ки ҳатман бояд як қатор ҳизбҳои умумиҷумҳурӣ ба вуҷуд оянд. Ба фикри мо, иттиҳодияҳои миқьёси маҳаллӣ низ амал хоҳанд кард, аммо дар сурати самара набахшидани муколама бартараф сохтани «трайбализми ҳизбӣ»-и худӣ шароити муҳими ҳамкорӣ бо дигар қувваҳои ҷамъиятӣ мебошад.

Дар мамлакатҳои асосии капиталистӣ дар натиҷаи тараққии хоҷагии бозорӣ маҳалчигӣ аз бисьёр ҷиҳат барҳам хўрдааст. Структураи замонавии иқтисодӣ барпо шудааст, ки дар он қувваҳои муттаҳидшуда афзалият доранд. Дар шароити набудани хоҷагии бозорӣ дар ИҶШС нақши қувваи муттаҳидкунандаро системаи тоталитарӣ мебозид. Бо вуҷуди он ки тоталитаризм комьёбиҳои баҳснопазири тараққиёти моро аз саҳифаи таърих хат зада натавонист, вай боиси он гардид, ки бисьёр падидаҳои регрессивии замони гузашта рўпўш шуда монданд, аз ин рў, онҳо хеле ҷонсахт мебошанд.

Чунончи, мо бо зуҳуроти патриархалчигӣ дар ҳаёти маданию маишӣ дучор меоем. Ин ҳамон зуҳуротест, ки дар ҷамъияти нав аз замони феодализм боқӣ мондааст. Асоси онро бозсозӣ, барпо шудани хоҷагии мутараққии бозорӣ дар мамлакат ва ҷумҳурӣ суст хоҳад кард. Аммо ба вусъати муносибатҳои бозорӣ дар ҷумҳурии мо интизор нашуда, ҳар як ташкилоти ҷамъиятию сиёсӣ бояд дар бораи рафъи мероси носолим фикр намояд. Дар акси ҳол мо минбаъд ҳам омилҳои номўътадилкунандаи вазъиятро хоҳем дошт.

Патриархалчигӣ ва маҳалчигӣ дар муҳити ошкор набудаи режими тоталитарӣ таркибҳое буданд, ки мавҷудияти ин режимро таъмин мекарданд. Аммо дар шароити тоталитаризми харобшуда, вале дар сурати мавҷуд набудани кодекси бисьёрҳизбӣ ин омилҳо ба демократия таъсири манфӣ расонда метавонанд. Бори дигар бояд таъкид намуд, ки ин кодекс на фақат қонунҳо ва майл ба қонун, балки дараҷаи камолоти иттиҳодияҳои навро низ дар бар хоҳад гирифт, ки аз худи оғози анъанаи муколама ва ҳамкории онҳо, аз ҳама асосаш аз оғози тоқатпазирӣ нисбат ба ҳамдигар ва ақидаҳои гуногун таҳия шуданд.

Комитетҳои ҳизбии ҷумҳурӣ ҳоло дар бобати ҳамкорӣ бо иттиҳо-

ҳад, ки тоқатнопазирии тоталитарӣ нисбат ба афкори дигар барҳам мехӯрад. Аммо хавфи тоталитаризм дар ягон иттиҳодияи нави граждадининҳо, ки зери пардаи зудтар ба даст овардани натиҷаҳо тоқатнопазирӣ нисбат ба гуногунии ақидаву амал вусъат дода мешавад, ба вуҷуд омада метавонад.

Кодекси демократии бисьёрҳизбӣ бо роҳи рафъи чунин «бемории пешрафт», монанди тақобули структураҳои ташкилотҳои алоҳидаи ҷамъиятӣ низ қувват пайдо мекунад. Дар структураҳои тақобулӣ пеш аз ҳама баъзе шахсоне буда метавонанд, ки дар давраи гузашта аз системаи бюрократӣ зарари ноодилона дидаанд, тавре шуданаш ҳа... мумкин, ки ба сафи онҳо одамони нопоке низ ҳамроҳ шуданӣ мехоҳанд, ки қонун ва маънавиётро вайрон карда, ҷазои одилона гирифтаанд. Қатъи назар аз ҳизбҳо дар структураи тақобулӣ табақаи хурди аз ҳаёт норозии дорои даъвоҳои беандоза, ки барои мансаб шуда тайёр аст роҳи ҳар гуна амалиёту ҷанҷолро пеш гирад, аз ҳама бештар хавфнок мебошад. Маҳз онҳо, агар ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсӣ тавассути ошкорбаёнӣ системаи боэътимоди манъи фаъолияташонро ба вуҷуд наоваранд, метавонанд ҷамъиятро ба демократияи қатъӣ оварда расонанд.

Структураи тақобулӣ ё худ шартан «ҳизби ранҷидагон»-ро аз сарварони нав, ки ба сиёсат ҷалб шуда, ба шахсони ҳақиқатан истеъдоднок табдил ёфта метавонанд, фарқ кардан лозим аст.

— «Ҳизби ранҷидагон» барои расондани таъсир ба категорияи калони одамоне мубориза хоҳад бурд, ки ба «ранҷидагон» тааллуқ надоранду аммо аз вазъияти мавҷуда қонеъ набуда, бо сабабҳои гуногун талаботу идеалҳояшонро амалӣ гардонда, худро чун шахсият дар системаи мавҷуда зоҳир карда натавонистаанд.

Бояд қайд намуд, ки чунин структураи тақобулӣ дар ҳар иттиҳодияи ҷамъиятӣ ба вуҷуд омада метавонад. Тақобули байни Ҳизби Коммунистӣ ва «ҳизби ранҷидагон»-ро дар сурати тағйироти ҳар ду тараф рафъ кардан мумкин аст. Якум, бо демократиконии минбаъдаи ҳизб, ки ҳоло яке аз самтҳои асосии бозсозист ва иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ. Дуюм, бо камолоти сиёсии иттиҳодияҳои ҷамъиятӣ, қобилияти онҳо барои идора кардани қаноти оштинопазири худ, маҳорати ҷудо шудан аз миллатчиён ва шовинистон, аз одамоне, ки ба ифроткорӣ қобиланд. Яъне бо қобилияти нигоҳ доштани манъкуниҳои демократӣ, ки раванди осоиштаи сиёсиро таъмин менамоянд. Дар айни ҳол бояд ба назар гирифт, ки тақобул на фақат бо ягон гурӯҳи беруна, балки бо худи иттиҳодия низ ба амал омада метавонад.

Таърих нишон медиҳад, ки Ҳизби Коммунистии Иттиҳоди Шӯравӣ бо вуҷуди дурравӣ аз меъёрҳои леҷинии ҳаёти ҳизбӣ куллан тағйир наёфт ва барои солимгардонии сафҳояш ва умуман ҷамъият қувва пайдо мекунад. Иттиҳодияҳои гуногуни ҷамъиятие, ки ҳоло ба вуҷуд меоянд, барои мӯътадилии вазъияти сиёсӣ бояд масъулият ҳис намуда, аз худи ибтидо тамоми чораҳоро андешанд, то ки ба ягон хел қувваҳо ва амалиёти зиддидемократӣ ҳамроҳ набошанд. Аз ин ҷост, ки масъалаи худидора дар ҳизб хеле муҳим аст.

Кодекси демократии бисьёрҳизбӣ, ки дар қонунҳо ва анъанаҳои муқолама сабт ёфтааст, ҳамкорӣ ва маҳорати идора кардани ҳаракат, манъи он ки боиси номӯътадилии вазъият мегардад, ба назари мо, шарти муҳимтарини ҷамъияти баркамоли демократӣ мебошад. Инсондӯстии воқеӣ мушаххас аст ва ба мо лозим аст, ки дар бораи аломатҳои ояндаи он андеша ронем ва тамоми чораҳоро биандешем, то ки амалиёти зӯроварии эҳтимолиро аз ҳаёти демократиамон истисно кунем.

М. КОМИЛОВ

# ШАХСИЯТИ ВАСАТӢ ВА ҶОМИА

ДАР АДАБИЁТИ ватании фалсафии давраи тоапрелӣ чунин фикр ҳукмфармо буд, ки халқи шӯравӣ фоҷиаи ба ном шахси васатиро (мобайниро) намедонист. Ба ақидаи бисьёр олимон чунин шахс танҳо хоси ҷомиаи капиталистӣ буд. Чунон ки маълум аст, шахси васатӣ бо он тавсиф мешавад, ки вай ба сабаби вазъияти муайяни бавуҷудомадаи ҳаётӣ аз халқи худ, аз маданияти миллӣ, суннатҳо, расму оинҳои он дур шуда, тарзи ҳаёти халқеро, ки дар байни аксарияти он зиндагӣ ва меҳнат мекунад, пурра пазируфта наметавонад. Зимнан, ин аксариятро шахси васатӣ на ҳамеша чун одамони худӣ, рӯҳан қарин дарк менамояд.

Аммо, тавре ки ҳаёт итминон мебахшад, он чи ки дар айни замон хоси ҷомиаи капиталистӣ аст, ба ҳамон андоза ба ҷомиаи сусиёлистӣ низ хос мебошад, чунки ин ҷо қонуни диалектикии барои ҳамаи формацияҳо ягонаи тараққиёти ҷамъиятӣ амал мекунад. Масалан, дар Тоҷикистон ба пайдоиши шахси васатӣ гузариш аз меъёрҳои патриархалӣ-феодалии тарзи зиндагӣ ба тарзи сусиёлистии зиндагӣ, ки ҳиҷрати аҳолиро авҷ гиронд, сабабгор шуд. Чунин шахс гӯё дар ду ҷаҳон — аврупоӣ ва шарқӣ иқомат мекунад, интеграцияи ӯро бошад, бисьёр вақт на фақат монеаҳои забонӣ, балки динию иҷтимоӣ низ душвор мегардонанд, зеро шуур ва ҷаҳонфаҳмиаш духела мегардад. Зимнан, маданияту забони хеш, дар айни замон маданияту забони тоҷикро аз худ накарда, забону маданияти русро нағз дониста наметавонад. Дар чунин вазъият шахси васатӣ ба қувваи худ, ба ояндаи хеш бовар намекардагӣ мешавад, ки ин бисьёр вақт дар рӯҳафтодагию хашминии ӯ ифода меёбад. Бинобар ин дар кори тарбиявӣ, бахусус тарбияи ҷавонон, нисбати шахси васатӣ бағоят боадабона рафтор карда, эҳтиёҷоти ӯро ба назар гирифтан ва ба иззати нафсаш нарасидан лозим аст. Алалхусус чунин кори бурдборонаю бомулоҳиза дар ҷойҳое зарур аст, ки табақаҳои сершумори васатии аҳолӣ мавҷуданд: дар сохтмонҳои калон, заводу фабрикаҳо, дар маҳалҳои ҳиҷрати интенсивии аҳолии деҳот ба шаҳрҳо.

Аз хусуси шахси васатӣ сухан гуфта, ба никоҳи байналмилалӣ барин масъала дахл накардан мумкин нест. Маълум аст, ки дар солҳои Ҳокимияти Шӯравӣ дар Тоҷикистон ҳазорҳо оилаи иборат аз намояндагони миллатҳои мухталиф ташкил ёфтанд. Баъзан дар оила бобои тоҷик, бибии ӯзбек, фарзандони русдухтар ё немисдухтарро ба занӣ гирифта, духтарони ба кореягӣ, эстонӣ ва миллати дигар ба шавҳар баромадаро дидан мумкин аст. Ҳамагӣ бошад, мувофиқи маълумоти соли 1988, аз ҷумлаи аҳолии таҳҷоӣ 12,9 фоизи мардон, ва 11,5 фоизи занон никоҳи омехта доштаид.

---

КОМИЛОВ Мирзо, доктори илми фалсафа, профессор, мудири кафедраи фалсафаи Донишкадаи политехникии Тоҷикистон.

Қайд накардан мумкин нест, ки никоҳҳои байналмилалӣ аз бисьёр ҷиҳат маҳдудияти аҳолии таҳҷоиро рафъ месозанд. Ва агар ба ҳисоб гирем, ки дар як қатор ноҳияҳои ҷумҳурият никоҳи байни хешовандон васеъ паҳн гардидааст ва ин, чунон ки маълум аст, ба насл таъсири манфӣ мерасонад, пас никоҳҳои байналмилалӣ имкон медиҳанд насли солими ба муҳити дигар ба осонӣ мутобиқшаванда дошта бошем. Никоҳҳои байналмилалӣ ҳам барои шаҳрҳои калон, амсоли Душанбею Ленинобод ва ҳам барои Мурғоб, Ишкошим, Турсунзода, Вахш ва дигар ноҳияҳо хос аст, ки дар он ҷойҳо тоҷикон тақдири хешро бо қирғизҳо, туркманҳо, ӯзбекҳо, немисҳо ва амсоли инҳо пайвастанд...

Ба ҳеҷ кас пӯшида нест, ки никоҳҳои байналмилалӣ муносибати боилтифоту ғамхоронаи атрофиёнро тақозо доранд. Зимнан, шуури маъмули аҳолӣ ба дарки ҳақиқатан инсондӯстонан никоҳҳои байналмилалӣ на ҳамеша тайёр мебошад. Алалхусус вақте ки байни ҷавонони динашон мухталиф ақди никоҳ баста мешавад, вай тоқатнопазир мегардад. Моҷарои оилавӣ, талоқ ва дар натиҷа фарзандони аз падар ё аз модар ва ё дар як вақт аз ҳардуяшон маҳрумгашта аз ҳамин ҷост. Бисьёр вақт ин тавр ҳам мешавад: модари ҷавон бо тифли навзод мемонаду сипас аз ӯ даст кашида, ба хонаи бачаҳо месупорад. Ҳар сол дар мамлакатамон, аз ҷумла дар Тоҷикистон ҳазорҳо бачаҳои бесоҳиб ба хонаҳои кӯдакон супурда мешаванд.

Вақтҳои охир дар матбуоти марказӣ ва маҳаллӣ бахшида ба бархӯрдҳои никоҳҳои омехта бисьёр мақолаҳо дарҷ мегарданд. Вазъияте ки журналист Г. Суздалева дар мақолааш «Хеши нохонда» («Вечерний Душанбе», 3 ноябри соли 1989) тасвир мекунад, ба ин хос аст. Дар мақола дар бораи қисмати мураккаби тоҷикписар Анвар ва русдухтар Светлана, ки бе розигии волидайни писар ақди никоҳ бастаанд, нақл карда мешавад. «Шармсор кард... Шармсор кард... Фақат ин фикр, — менависад муаллиф, — дар майнаи волидайн ҷой гирифта буд ва онҳо дигар паҳлуи зиндагии ҷавононро дида наметавонистанд. Модари Анвар ҳини гузаштанаш аз шафати хонаи қудояш (модарарӯси Анвар), ки писару набераааш дар он ҷо истиқомат доштанду модаркалон ҳанӯз набераааш Мансур Хоҷаевро надида буд, ба сӯи набераааш ҳатто як назар намеандохт».

Оилаи ҷавон ба ин аҳвол на фақат аз сабаби рафтори худбинонаи модари Анвар, балки бисьёр касони гирифтори хурофоти миллатчигӣ, ки на танҳо никоҳҳои байналмилалӣ, балки ҳама чизи марбут бо кофиронро маҳкум мекарданд, дучор гардид. Маҳз чунин афрод дар дили модари Анвар нисбати арӯси русаш тухми нобоварӣ ва хусумат пошида буданд.

Таърихи дар мақола нақлёфта, дар ниҳояти кор, ба хубӣ анҷомид ва «оштишавӣ вақте ба амал омад, ки дар муносибатҳои байналмилалӣ рахнае пайдо шуд. Вале оё лозим буд, ки солиёни зиёде барои як принципи барғалат шуда, ҳаёти оилавии фарзандашро, ки басо хуш мегузашт, талх намояд?» — барҳақ мепурсад муаллиф.

Посухи ин савол чандон осон нест. Бисьёр вақт никоҳи ҷавонони гуногунмиллат аз тарафи ифротиёни миллатчӣ, ки гӯё барои тозагии миллат мубориза мебаранд ва бо ин ҳисси миллӣ ва шаъни ҷавононро таҳқир менамоянд, мавриди танқиду таҳдид қарор мегирад. Ин боиси асабонияту рӯҳафтодагӣ ва бисьёр вақт боиси худкушӣ мегардад.

Маълум аст, ки солҳои охир миқдори худкушӣ дар байни ҷавонони Тоҷикистон хеле афзуд. Бахусус ҳодисаҳои худсӯзии тоҷикдухтарон зуд-зуд такрор меёбанд. Чунон ки натиҷаҳои таҳқиқоти социологӣ нишон медиҳанд, яке аз сабабҳои ин зуҳуроти хузнангез дар қатори аҳволи душвори иҷтимоию иқтисодӣ никоҳи омехтаи фарзандонро напазируф-

тани волидон мебошад. Зимнан, агар дар шаҳрҳои калон шахси васатӣ ба андозае ба афкори ҷамъиятӣ ё фишори миллатчигӣ муқобилат карда тавонад, дар қишлоқҷойҳо, ки афкори ҷамъиятӣ махсусан кӯҳнапарастона ва тоқатнопазир аст, ҳаёти ӯ душвор мегардад. Чунончи, тоҷикдухтари ба ҷавони динаш дигар ба шавҳар баромада бисьёр вақт ба хотири эҳтиёт кардани оилааш маҷбур аст тарки зодгоҳаш намояд. Агар дар зодгоҳ монад, на фақат аз волидайн, балки аз бародаронаш ҳам таънаву маломат мешунавад. Аҳволи тоҷикписари дини завҷааш дигар беҳтар нест. Одатан чунин никоҳ танҳо ба шарте маҳфуз дошта мешавад, ки агар зан дин, расму оини волидайни шавҳарро бипазирад.

Ба муносибати манфӣ нисбати никоҳҳои омехта танҳо кори анику комилан бомулоҳизаи тарбияи интернационалӣ ва ахлоқӣ муқобилат карда метавонад. Пӯшида нест, ки чанде пеш дар ин кори ҳаётан муҳим басо расмиятчигию қолабпарастӣ ҷой доштанд. Мо аз хусуси дӯстии вайроннашавандаи халқҳо суханҳои тумтароқ гуфта, чунин зиддиятҳоеро ба вуҷуд овардем, ки имрӯз боиси шиддати вазъияти байналмилалӣ гардиданд. Мисолҳои он бисьёранд ва ҳодисаҳои фоҷиаангези моҳи феврал дар Тоҷикистон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Ба ин муносибат кирдору рафтори донишҷӯёни ҷавон бахусус дар Душанбе, ки ин ҷо донишкадаю техникум, омӯзишгоҳи касбҳои техникии зиёде воқеанду бо вуҷуди гузарондани кори тарбиявӣ тақсим шавии ҷавонон аз рӯи маҳал мушоҳида мешавад, моро мушавваш ва музтариб месозад.

Ҳозир масъала мутлақо равшан аст: бо намоишкорӣ интернационализмро тарбия кардан маҳол аст. Тавре дар Платформаи ҲКИШ оиди сиёсати миллӣ дар шароити ҳозира таъкид шудааст: «Бояд худи тарзу мазмуни ташаккули шуури интернационалӣ ба куллӣ тағйир дода шавад. Ибораҳои дабдабанок дар бораи ваҳдат, ки аз воқеият дуранд, лекцияю сӯҳбатҳо ва баромадҳои матбуот, ки далелҳои қотеъ надоранд, кайҳо боз таъсир намерасонанд. Ва дар ин бахш тафаккури нави сиёсӣ мебояд, ки қоригиро намеписандад. Ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки интернационализм рад кардани ҷиҳати миллӣ не, балки баръакс, таваҷҷӯҳи рӯзафзун ба манфиати миллии халқҳо ва дар айни замон ҳифзи сарватҳои умумибашарӣ, ба назар гирифтани тамоюлҳои интеграционист, ки дар тамоми ҷаҳон қувва пайдо мекунанд. Муҳим аст, ки интернационализм чун эҳтиёҷоти даркшудаи хеш дониста шавад, на ҳамчун чизе, ки аз хориҷ зӯран пешниҳод шуда бошад». Бинобар ин дар амалияи тарбияи интернационалӣ ва ахлоқӣ қабл аз ҳама мураккабӣ ва гуногунии қоидаҳои ахлоқро ба ҳисоб гирифта, онҳоро моҳирона истифода кардан ва эмин доштан зарур аст. Мо дар хонаи умумӣ зист дорем ва бояд ки ин хона барои ҳар кас азизу гиромӣ бошад, то ки касе дар он хештанро ноҳинҷор, озурдахотир, таҳқиршуда, бегона эҳсос накунад.

# КИСТЕМ МО, ЗАҲМАТКАШОН?

## ОИД БА МАБДАИ ТАШАККУЛИ РӮҲИЯИ «МУРВАТЧАҲО»

АХЛОҚИ ДУГОНА, ки тайи як даврони тӯлонӣ дар ҷомиа ҳукмрон буд, дар мо шуури дугонаро ба вуҷуд овард. Ба назар чунин мерасид, ки равандҳои ҳозираи демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ онро, агар ба як махраҷ дароварда натавонанд ҳам, дигаргун месозанд ва равшан менамоянд. Вале мо ҳоло акси онро мушоҳида мекунем: аз як тараф—бинобар аз нав баҳо додан ба фактҳои таърих ва худи ғояи социализм афкор торафт ошуфта гардидааст ва аз тарафи дигар — он чи ки аз минбарҳои баланд гуфта мешавад ва матбуоти марказӣ дар бораи он менависад, ба ҳаёти воқеӣ мутобиқат намекунад. Илова ба ин, дар воқеияти мо тағьирот ба сӯи беҳбудӣ кам мушоҳида мешавад. Баръакс беқурбшавии босуръати пул, камчинии молҳо ба ташвиш овардааст, ҳаннотӣ беҳаёёна гардидааст. Бағоят суст ҳал карда шудани масъалаҳои иҷтимоӣ, тезутундшавии муносибатҳои байнимиллӣ зиндагии наонқадар сабукро душвортар карда, боиси як қатор падидаҳои манфӣ, аз ҷумла воқеаҳои фоҷиавии моҳи февраль дар шаҳри Душанбе гардиданд, ки оқибатҳои онҳоро мо ҳанӯз комилан дарк накардаем.

Дар чунин шароит на яку на ду, балки бисьёр касон ба пайравии Нина Андрееваи машҳур дар бораи гузашта оҳи ҳасрат мекашанд, аз «дасти оҳанин» ёд мекунанд, ки он қодир буд мушт гиреҳ карда, бо як зарбаи сахт дар мамлакат тартиботро ҷорӣ намояд. Бешубҳа, тартибот барои мо зарур аст. Вале он тартибот чи гуна бошад, чи тавр ҷорӣ шуда бошад? Ва умуман таҳти мафҳуми тартибот чӣ фаҳмида мешавад? Мисли пештара бо ҳамаи он ҳодисаҳое, ки дар мамлакат ба амал меомаданд ва дар онҳо мо нақши «мурватчаҳои» чархи азими мошинаи давлатиро бозӣ мекардем, хомӯшона розӣ будан ё чунин тартиботе, ки он ба гуногунфикрӣ ва эҳтироми ақидаҳо, беистисно дарки арзиши ҳаёти ҳар инсон ва ҳар шахс асос ёфтааст?

Дар шароити бӯҳроне, ки мамлакатро фаро гирифтааст, ноил шудан ба аввалӣ чандон душворӣ надорад. Фақат «мурватчаҳоро» сахттар тофта, бароиояндаи ноаён ҳар навъ нозу неъмат ваъда дода ва ҳоло каме аз онро муҳайё намуда (мо ки халқи қаноатпеша ҳастем), боз ба асли қадим баргаштан мумкин аст. Илова бар ин барои нигоҳдории чунин тартибот системае ба вуҷуд овардан лозим нест — қӯшуни бузурги бюрократияи мо бо камоли омодагӣ ва майли том интизори он аст, ки бозсозӣ кай ба нокомӣ гирифтор мешавад ва тақдири мо боз тамоман ва бечунучаро мутеи он қӯшуни бюрократӣ мегардад. Тартиботро ба маънои дуввӯмаш ҳоло беҳтарин ва содиқтарин гражданинҳои давлат барқарор карданӣ ҳастанд, ки дар ин роҳ дучори душвориҳои азим мебошанд.

Ва ин душвориҳо, ба ақидаи ман, на он қадар дар соҳаи иқтисодиёт нуҳуфтаанд, ки он афтодаву хеста, аз услубҳои маҷбуркунии ғайриқтисодӣ ба бозор, ба озодии ташаббусот ва эҷодиёти истеҳсолкунандагон рӯ меоварад, чунон ки дар худи мо, дар бепарвогии мо, бетафовутии иҷтимоии мо, дар рӯҳияи ғуломонаи мо ҷой гирифтаанд. Оё бисьёрии мо бо барномаи номзадҳо ба депутатӣ, бо мавқеи ҳаётии онҳо, сифатҳои ахлоқии онҳо шинос будем? Ман ба ин шубҳа дорам. Охир мо, ниҳоят, ҳуқуқ пайдо кардем интихоби худро дониста кунем, хусусан ки бо назардошти ҳуқуқи васее, ки ҳоло ба депутатҳо дода шудааст, мо на ҳамин тавр барои парламент, балки бароиояндаи худ

овоз додем. Албатта худо кунад, ки Шӯрои Олии навинтихобшудаи ҷумҳурӣ, ки дар ҳайати он бештар кормандони роҳбарии ҳама гуна дараҷаву савия дохил шуданд, воқеан коршоям ва баандешаю пухта бошад. Ва агар дар ҳақиқат ҳамин тавр шавад, пас хизмати мову шумо дар ин амр, мутаассифона, бузург нест.

Шунидани ин суханон талх аст? Бо вуҷуди ин, вақташ расидааст, ки ба чашми ҳақиқат нигоҳ кардан, ба худ ва рафтори худ солимона баҳо додан ва хулосаи дахлдор бароварданро ёд гирем. Охир агар ҳоло ҳар шахси солим мавқеи қатъиро ишғол накунад — ҳокимиятро ба бюрократия медиҳем ва бозсозӣ ноком мешаваду мо боз ба ботлоқи карахтӣ фурӯ меравем, ки аз он бароmадан даҳсолаҳо тӯл хоҳад кашид, ки ин, дар навбати аввал, ба тақдири фарзандони мо зарбаи сахт хоҳад буд. Вале ҳоло мавқеи бисьёр касон на бо тақозои айёми ҳозира ва оянда, балки гузашта муайян карда мешавад. Вай ба тафаккур ва тарзи зиндагӣ сахт монеъ шуда, чи тавр рафтор намуданро амр мекунад. Ин нафақат гуноҳи мост, балки бадбахтии мост, ки маншаи он бо решаҳои амиқ ба он давраи таърих рафта мерасад, ки дар он вақт мафҳуми такрорнопазирӣ ва арзиши шахсиятро бо мафҳумҳои «ивазнашавандагон дар мо нестанд», «дарахтро занӣ, шохаш меларзад» иваз намуда, ҳиссиёти коллективизмро бо суръат ҷорӣ менамуданд, чизи пурарзишро дар инсон — эҷодкорӣ ва «ман»-и фардию нотакрори ӯро маҳв мекарданд.

Дар идеологияи расмӣ ба инсон ҳамчун як объекте, ҳамчун як мушоҳидагаре, ки бояд ӯ таҳти васоят, тарбия, таъсир ва ғайра қарор дода шавад, нигоҳ карда мешуд. Бемасъулият сохтани одами заҳматкаш комилан ба мусобиқаи «оммавии» социалистӣ ҳам мутобиқат мекард, ки дар он на шахсони алоҳида, балки коллективҳо мубориза мебурданд, ғалаба мекарданд, як марраро аз паси марраи дигар фатҳ менамуданд...

Дар силсилаи тӯлонии санҷишҳои иҷтимоӣ, ки одам дар он фақат чун як моддаи ёрирасон барои ба амал баровардани ғояҳои эълоншуда ва солҳои дурудароз шахшудамондаи догматикӣ ба шумор мерафт, — истеҳсолоти молӣ ба бозори ба он хос аз байн бурда шуд, оммаҳо маҷбуран ба меҳнат сафарбар карда мешуданд, НЭП, ки онро Ленин «ба таври ҷиддӣ ва барои муддати зиёд» — эълон карда буд, барҳам дода шуд, хоҷагии қишлоқ хароб карда шуда, деҳқонон аз нав ба крепостной табдил дода шуданд ва, ниҳоят, шабакаи васеи ГУЛАГ ташкил карда шуд, ки ба он ҷо, чи тавре ки маълум аст, нафақат барои ақидаҳои сиёсӣ ва дигархеландешӣ (дигархеландешон низ асосан ҳам ба таври маънавӣ ва ҳам ба таври ҷисмонӣ нобуд карда мешуданд), балки барои камбудиҳо дар соҳаи хоҷагӣ ҳам фиристода мешуданд. Чунон ки бисьёр ҳуҷҷатҳо шаҳодат медиҳанд, дар лагерҳо камбудӣ ба қувваи коргарӣ ҳис карда намешуд. Аз рӯи қонуни 7 августи соли 1932 барои дуздидани моли колхоз ҳукми паррон ҷорӣ карда шуда буд, дар ҳолатҳои сабуктар будани ҷиноят даҳ сол ҳабс пешбинӣ мешуд. Соли 1938 нигоҳ доштани як қисми маош барои дермонӣ ба кор ҷорӣ гардид. Аз соли 1940 аз тарси ҳабс ва зиндон ҳеҷ кас илоҷи иваз кардани ҷои кор, рад намудани изофакориро надошт. Дар ҷумҳурӣ ин давраи таърих ҳоло ба тадқиқи худ ва муҳаққиқони софдили худ мунтазир аст.

Масалан, чунин қарори Шӯрои комиссарони халқи РСС Тоҷикистон «Дар бораи рафъи оқибатҳои зараррасонӣ ба саноати пахта» аз 10 марти соли 1938, ки аз архиви марказии давлатии РСС Тоҷикистон ба даст омад, рӯзи чи қадар одамонро сиёҳ карда бошад. «Душманони халқ, миллатчиёни буржуазӣ; троцкичиён, бухаринчиён ва дигар ҷосусони фашизм медонистанд, ки саноати пахтаи Тоҷикистон яке аз соҳаҳои асосии ҷумҳурӣ аст, бинобар ин кори заводи пахтаро бо роҳи зиёнрасонии доимӣ, ташкили фалокатҳо, харобкорӣ, аз кор бароварда-

ни таҷҳизот вайрон мекарданд. Харобкорон маблағҳоеро, ки давлат барои тараққии саноати пахтатозакунӣ ҷудо мекунад, истифода набурда, ба иҷрои планҳои корҳои асосӣ халал мерасонданд, ба ҷорӣ намудани техникаи нав ва механиконии корҳои зӯрталаб мамониат мекарданд, ба тадбирҳои техникаи бехатарӣ, ҳифзи меҳнати коргарон монеъ мешуданд, то ки норозигии коргаронро ба амал оваранд. «Назарияи» кайҳо кӯҳнашудаи мавсимӣ будани кори саноати пахтаро баҳона карда, баҳисобгирии ҳосилнокии меҳнат ва маошро душвор мегардониданд».

Оре, маҷбуркунии ғайрииқтисодӣ ба меҳнат дере нагузашта натиҷаи манфӣ дод. Иқтисодшинос Г. Ханин ба қарибӣ бо услуби нав муҳимтарин нишондиҳандаҳои тараққиёти хоҷагиро дар солҳои 1928 — 1941 ҳисоб карда баромад. Маълум шуд, ки даромади миллӣ дар ин давра на 5,5 маротиба, чи тавре ки собиқан эҳсоия нишон дода буд, балки 50 фоиз, ҳосилнокии меҳнат на 4,5 маротиба, балки 36 фоиз афзуда буд ва ғайра. Дар он солҳо сохтмони корхонаҳо дар авҷ буд, соҳаҳои нав ба нави индустрия қомат рост мекард. Фондҳои асосии истеҳсолӣ дар хоҷагии халқ қариб ду баробар афзуда, вале дар айни замон боздеҳи ҳар сӯми фондҳо чорьяк баробар кам шуд. Масрафи мавод ба воҳиди маҳсули ниҳоӣ 25 — 30 фоиз афзуда буд, ки ин афзоиши истеҳсолотро дар соҳаҳои ашёи хом беқадр намуд. Маҳз ҳамон солҳо номутаносибӣ дар байни саноати вазнин ва сабук, байни нақлиёт ва дигар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ, байни даромади пулӣ ва муодили молии он ба амал омад, ки он ҳоло ҳам иқтисодиёти моро хароб мекунад (ниг. маҷмӯаи «Агар аз рӯи виҷдон амал намоем», М., 1988. с. 278).

Ҳамаи ин номутаносибӣ ба меҳнаткаши оддӣ, ҳаёти оилаи он зарари калон расонд. Ва нодуруст аст, ки садрнишинони ҳокимият аз ин душвориҳои заҳматкашони оддӣ бехабар буданд, вазъи мавҷуда аз онҳо пинҳон дошта мешуд, чунон ки ҳоло тарафдорони Сталин ҳамин тавр нишон доданӣ мешаванд. Маҷаллаи «Коммунист» мактубҳоеро, ки ба Сталин ва дигар роҳбарони ҳизб ва ҳукумат фиристода шуда буданд, аз Архиви марказии ҳизби институти марксизм-ленинизм дар назди КМ ҲКИШ гирифта чоп намуд. (Ба назарам, ба мақсади омӯхтани давраи солҳои 20 — 30-юм, ки то ба наздикиҳо якҷониба равшан карда мешуд, хуб мебуд, ки институти таърихи ҳизби назди КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон низ чунин ташаббус нишон медод). Мактубҳо зиёданд ва шахсоне, ки ба мазмуни онҳо мароқ зоҳир менамоянд, ба маҷаллаи «Коммунист» ( № 5, с. 1990) муроҷиат кунанд. Ман фақат аз ду мактуб иқтибос меоварам:

«...Азбаски коргар дар истеҳсолот хӯҷаин нест, хӯҷаини меҳнати худ нест, балки фақат иштирокчии кироя дар истеҳсолот аст, азбаски корхонаи саноати давлатӣ, «корхонаи собитқадами социалистӣ» дар назари коргарон ба ҷуз корхонаи «давлатӣ» чизи дигаре нест, бинобар ин муносибати коргарон ба чунин корхона ва дар маҷмӯъ ба истеҳсолот фақат муносибати сард буда метавонад...

Бо саломи коммунистӣ С. Клименко (пинҳонкори собиқ, билети узвият № 179181).

«...Аз шумо хоҳиш мекунам бароям тавзеҳ диҳед, ки саволҳои зеринро чи тавр фаҳмидан ва таъбир кардан мумкин аст: 1) Чаро бо вуҷуди мавҷудияти тӯлонии ҳизб дар дохили он исрофкорон, кашолкорон ва ҳатто бюрократҳо мавҷуданд ва ғайра? 2) Чаро ба шахси ҳизбӣ чунин афзалиятҳои калон дода шудаанд; масалан, агар аз ду коргар як нафар ҳизбӣ бошаду дигарӣ не, афзалият ба коргари ҳизбӣ дода мешавад? 3) Чаро дар Ҳокимияти Шӯравӣ, ҳатто дар ҳизб ошнобозӣ вуҷуд дорад? 4) Оё ҳоло дар мо озодии сухан, озодии матбуот ва ғайра вуҷуд дорад ва ҳудуди он то куҷост? 5) Оё мо ба сӯи социализм рафта истодаем ё дар як ҷо по мекӯбем? 6) Оё ҳизб аз танқиди худ метарсад? 7) Оё ҳизб ва комсомол ҳоло заруранд, дар сурате ки Ҳокимияти Шӯравии коргарон ва деҳқонон мавҷуд аст? 8) Чаро бисёр коргарону деҳқонон (сарфи назар аз кулакҳо ва ғайра) аз ҳаёти имрӯза, аз Ҳокимияти Шӯравӣ ва ҳизб норозианд?...

Бо саломи комсомолӣ ба рафиқи бузургвор ва доҳӣ, узви ВЛКСМ Трофимов С.)».

Оё ҳизб аз ин ва дигар огоҳиҳои ҷиддие, ки аз маҳалҳо расида буданд, хулоса баровард? Хулоса баровард. Ва дар ин бора бо тамоми овоз дар қарори Анҷумани XIV ВКП(б) изҳор кард:

«... Ба муқобили рӯҳафтодагӣ ва нобоварии инҳилолталабона (ки ба осиёби меньшевикон ва эсерҳо об мерезад), ки нисбат ба роҳҳои социалистии тараққии мо мавҷуд аст, муборизаи қатъӣ бурда шавад, муборизае, ки маҳз ҳоло аҳамияти ҳаётӣ пайдо мекунад, зеро табақаҳои нав ба нави ҷавонон ба майдон меоянд ва аз тарафи дигар тараққии саноати мо наметавонад қашшоқии моро (бекорӣ, барзиёднуфусӣ, саводи бад, маоши камро)' аз байн барад, бинобар ин бо чунин мубориза барои бомуваффақият пеш рафтани социализм дар деҳот заминаи лозимӣ муҳайё карда шавад». Баъди чанд вакт шиори «Ҳамаи колхозчиёнро осудаҳол месозем» дар байни оммаҳо паҳн карда шуд (воқеан, деҳқони як вактҳо осудаҳол, ки мамлакат ва нисфи Европаро мехӯронд, ба ҷойҳои дур бадарға карда шуда буд). Вале, барои он ки дигар табақаҳои аҳолӣ низ аз ин ифтихор «бенасиб» намонанд, Сталин дар маърӯзаи ҳисоботии худ ба Анҷумани XVII ҳизб дар ин бобат ислоҳи зарурӣ дохил намуд. «Ин шиор, — гуфта буд вай, — нафақат ба колхозчиён дахл дорад. Он зиёдтар боз ба коргарон дахл дорад, зеро мо мехоҳем, ки ҳамаи коргаронро осудаҳол гардонем, — одамоне созем, ки ҳаёти осудаҳолона ва комилан маданӣ ба сар баранд». Ва боз: «Ҷанобон троцкичиён чӣ талаб мекунанд ва дар бораи чӣ менависанд, программаи «чап»-и онҳо дар чӣ ифода меёбад? Онҳо талаб мекунанд, ки совхозҳо чун хоҷагиҳои бефоида, бештарини колхозҳо чун хоҷагиҳои бемоя барҳам дода шаванд, аз сиёсати барҳам додани кулакҳо даст кашида, ба сиёсати концессионӣ баргашта ва як қатор корхонаҳои саноатии мо ҳамчун корхонаҳои зиёновар ба концессия дода шаванд. Ин аст барномаи тарсуҳо ва таслимшавандагони манфур, барномаи бо роҳи зиддиинқилобӣ аз нав барқарор намудани капитализм дар ИҶШС!»

Намедонам барои шумо чи тавр, вале барои ман ин сатрҳо анҷуманҳои депутатҳои ИҶШС-ро пеши назар оварданд, ки баъзе депутатҳо депутатҳои дигарро, асосан аъзои гурӯҳи байниминтақавиро, айбдор мекарданд, ки онҳо мехоҳанд мамлакатро ба роҳи тараққии капиталистӣ баранд ва изҳор менамуданд, ки колхозҳо бузургтарин комьёбии мо мебошанд ва боз андаке зӯр зада шавад, хоҷагии қишлоқ аз бӯҳрон бароварда хоҳад шуд. Вале дар ин ҷо фарқи ҷиддӣ ҳам ҳаст. Агар дар солҳои сиюм гражданинҳоеро, ки ба дурустии роҳи интихобшуда шак меоварданд, ки «тарсуҳо» ва «таслимгарон» ва барномаи онҳоро—зиддиинқилобӣ меномида бошанд, пас ҳоло онҳо номи боэҳтиромонатаре—радикал, яъне тарафдорони амалҳо ва ақидаҳои ифротӣ, якравро ба худ гирифтаанд. Ба иртиботи он чи ки дар боло гуфта шуд, мехостам, чун хабар барои андеша, иктибосеро аз баромади В. И. Ленин дар анҷумани X ҳизб биоварам, «... Мо набояд барои пинҳон кардани чизе кӯшиш кунем, балки рӯйрост бигӯем, ки деҳқонон аз он шакли муносибат, ки дар байни мову онҳо муқаррар шудааст, розӣ нестанд, онҳо ин шакли муносибатро намехоҳанд ва минбаъд ин тавр зиндагӣ нахоҳанд кард. Ин баҳснопазир аст. Ин иродаи онҳо ба таври муайян зоҳир шуд. Мо бояд инро ба назари эътибор гирем, ва мо ба андозае сиёсатчиёни боандешаи ба масъала бо чашми ақл нигоҳунандае ҳастем, ки рӯйрост мегӯем: биёед сиёсатамонро нисбат ба деҳқонон тағйир диҳем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 32, саҳ. 233). Баъди вафоти Ленин «таҷдиди назар» ба сиёсати оид ба деҳқонон ба кадом сӯ рафт ва ба чӣ оварда расонд, ба ҳама нағз маълум аст.

Вале биёед ба шиори оид ба ҳаёти осудаҳолона бармегардем, ки онро баъди эълон шуданаш дар саҳифаҳои матбуоти ҳизбӣ бисьёр му-

болиға мекарданд ва ҳаёти «осудаҳолона»-и ваъдагӣ ҳамчун амри воқеъ шуморида мешуд. Масалан, рӯзномаи «Коммунист Таджикистана» аз 28 декабри соли 1935 чунин навишта буд: «Ба муносибати боигарии гӯшношунидае, ки ҳақиқатан дар ҳавлиҳои колхози «Большевик» ба вуҷуд омадааст, талаботи колхозчиён ба асбобу анҷоми маданӣ зиёд шудааст. Муҳаррири рӯзномаи бисьёртиражаи «Большевик» Очилзода хабар медиҳад, ки зиёда аз панҷоҳ нафар колхозчиён хоҳиши калон доранд, ки соҳиби патефон шаванд, бисьёриҳо дар бораи велосипед, китобхонаҳои хурд орзу мекунанд». Ин хабари хурд равшан нишон медиҳад, ки айни як фактро чи тавр гуногун маънидод кардан мумкин аст. Масалан, ҳамзамони мо бо ғазаб чунин менавишт, ки колхозчиён фақат орзӯ карда метавонанд, ки ба пулҳои бо меҳнати ҳалол ба дастовардаи худ мол пайдо кунанд. Рӯзноманигоре, ки дар шароиту анъанаҳои солҳои сиюм тарбия ёфтааст, баръакс, ба майлу хоҳиши колхозчиён барои харидани мол чун ба «факти боигарии гӯшношунида» баҳо дода буд.

Аз ин усули дар мавҷи «комьёбиҳо» нигоҳ доштани афкори омма идеологияи мо боз дар даҳсолаҳои дигар ҳам истифода карда буд. 30 ноябри соли 1964 худи ҳамон рӯзнома навишта буд: «Дар Ҷумҳурӣ химияи бузург офарида шудааст, ки он ояндаи басо хубе дорад. Ҳоло заводи нуриҳои азотии Вахш барпо карда мешавад, аз соли оянда бошад, сохтмони комбинати электрохимиявӣ дар Ёвон ва заводи аллюминий дар Регар оғоз меёбад». Шояд барои шарҳи он ки ин ояндаи «басо хуб» чӣ оқибатҳои бади экологӣ ва таъсири манфӣ ба саломатии мардум овард, ҳоҷате набошад. Ин ояндаи «басо хуб» дар замоне намудор гардида буд, ки қарорҳои ҳукуматӣ муҳокима карда намешуд, балки мавриди иҷрои бечунучаро қарор дода мешуд.

Ва боз ҳам тарафдори сиёсати Сталин метавонад эътироз кунад: ҷасади доҳиро ҳамон вақт аз мавзолей берун карда буданд, вале ҳамон услуби собиқаи роҳбарӣ боқӣ монд. Ҳақ ба ҷониби ӯст. Зеро, чи тавре ки ҳоло муосирони ҳамон айём таъкид мекунанд, гарчи фош намудани шахспарастӣ тезутунд сурат гирифта бошад ҳам, вале бесамар буд. Публицист А. Ланшиков, аз ҷумла, дар баромадҳои худ қайд намуд, ки танқиди парастиши шахсияти Сталин аз нуқтаи назари собиқа, аз нуқтаи назари фалсафаи шахспарастӣ бурда мешуд. Воқеан, ҳамаи гуноҳҳо ба гардани Сталин зада шуд ва ҳамин тавр ӯ гӯё иқтидори пешинаи худро, бигузор ба маънои манфӣ бошад ҳам, ҳифз намуд. Барои одами оддӣ мисли пештара чи аз нуқтаи назари ҳуқуқи вай ва чи аз нуқтаи назари масъулияти шахсии таърихиаш нақши «мурватча» ҷудо карда мешуд. Яъне танқиди шахспарастӣ на аз баҳри ҳуқуқи инсон, балки аз баҳри оромӣ дар зинаҳои мансабҳои ҳокимият бурда мешуд. Оромӣ ба даст оварда шуд ва танқиди шахспарастӣ оҳиста-оҳиста аз байн рафт.

Ба назари ман, муқоисаи ифодаи коммунизми казармавӣ, ки Маркс ҳанӯз дар ҷавонӣ баён карда буд ва сталинизмро доктори илми таърих А. Кива хеле барҷаста додааст. Ӯ ба чунин хулоса омадааст, ки ин мафҳумхо комилан ба ҳам мувофиқанд. («Известия», 3 апрели соли 1990).

Хулосаи ӯ ана ба чӣ асос ёфтааст.

Аввало, ба такьягоҳи иҷтимоӣ. Ин люмпен унсурест, ки вобастагии табақотӣ надорад. Яъне, ҳомили муносибатҳои тобуржуазист. Вай ҳасудхур, таҷовузгар аст. Аҳамияти моликияти хусусиро ба воситаҳои истеҳсолот намефаҳмад, ки онро худ ба худ барҳам додан мумкин нест, онро ҷамъият бояд дар марҳилаи олии тараққии худ барҳам диҳад. Вай мехоҳад ҳамаро то ба савияи худ паст кунад — аз ҷиҳати қашшоқӣ баробар намояд. Ҳасад хусусияти табиати дуввуми вай аст.

Дуюм, тарафдори социализми ҷамъияти тобуржуазӣ буда, берун аз олами фарҳанг ва маданият қарор дорад. Бинобар ин ба маданияти баланд, илм, зиёиён нафрат дорад. Саввум, «социалисти» ҷамъияти тобуржуазӣ табиатан худро нобоб ҳис мекунад, зеро вай фурӯмоя ва паст аст. Аз як тараф, ба вай оммаи мисли худ лозим аст. Ба издиҳом эҳтиёҷ дорад. Дар байни онҳо вай худро одам ҳис мекунад, айбу нуқси худро намебинад. Вале, албатта, ваҳшӣ мешавад. Аз тарафи дигар, вай ба шахсияти қудратманд, «дасти оҳанин», давлати мустаҳкам эҳтиёҷ дорад, ки ба ӯ ғамхорӣ кунад, ба ҷои ӯ фикр кунад ва ба ӯ фармонфармоӣ кунад. Ана ин ҳамон мурватчаи сталинӣ аст, ки барои вай касе пешакӣ бояд гайкае тайёр намояд, — хулоса мекунад муаллиф. На фақат диктатор «мурватча»-ҳоро меофарад, балки «мурватчаҳо» ҳам диктаторро меофаранд.

Мехостам диққатро ба ибораи «люмпен, унсуре, ки вобастагии табақотӣ надорад», ҷалб намоям. Дар шуури мо ҳанӯз аз солҳои мактабхонӣ дар бораи люмпен-пролетариат ҳамчун табақаи одамони мардуди ҷомиаи капиталистӣ тасаввурот ҷойгир шудааст. Вале агар аз рӯи виҷдон гӯем, беихтиёр фикре ба миён меояд: оё системаи фармонфармоию маъмурии мо на фақат люмпен-пролетариат, инчунин люмпен-деҳқонон ва люмпен-зиёиёнро ба вуҷуд наовард? Шояд, ин тахмин на ба завқи ҳама форад, бо вуҷуди ин кӯшиш мекунам онро собит намоям. Вале, пеш аз он ки маънои ибораи «вобастагии синфӣ надошта» равшан гардад, бояд худи маънои синф тавзеҳ дода шавад. Чунон ки Ленин баён намудааст, «синфҳо гуфта гурӯҳҳои калони одамонеро меноманд, ки аз ҷиҳати мақоми ишғолкардаашон дар системаи таърихан муайяни истеҳсолоти ҷамъиятӣ, аз ҷиҳати муносибаташон ба воситаҳои истеҳсолот (аксаран ин муносибат дар қонунҳо мустаҳкам карда шуда ва расмият ёфтааст), аз ҷиҳати роле ки дар ташкили ҷамъиятии меҳнат мебозанд ва, аз ин рӯ, аз ҷиҳати тарзҳои гирифтани он ҳиссаи сарвати ҷамъиятӣ, ки онҳо дар ихтиёри худ доранд ва аз ҷиҳати миқдори он ҳиссаи сарвати ҷамъиятӣ аз якдигар фарқ мекунанд. (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 449). Чи тавре ки дида мешавад, яке аз аломатҳои асосии синфҳо, ки дар боло зикр шуд, муносибат ба воситаҳои истеҳсолот мебошад. Солҳои сол ба мо талқин менамуданд, ки дар Иттиҳоди Шӯравӣ соҳиби воситаҳои истеҳсолот халқ аст, бинобар ин вай хӯҷаини ҳақиқии мамлакат мебошад. Вале агар аз арши идеологӣ ба фарши оддӣ поён фароем, дар пеши назарамон манзарае на чандон равшан ва на бидуни мушкилот намудор мешавад. Дар солҳои рукуд дар сатҳи олии ҳокимият калимаи нави «хасдузд» ихтироъ шуд, ки онро ҳамоно воситаҳои ахбори оммавӣ дастак намуданд. Ин гуна «ихтироъкориро» маънидод кардан душвор нест: чун мо инсони заҳматкашро ба тамоми ҷаҳон ягона хӯҷаини мамлакат эълон намудем, пас чи тавр эътироф мешуд, ки ин соҳиби мамлакат худаш моли худро медуздад? Ин аз рӯи мантиқ набуд. Дигар ин ки бо манзараи умумии социализми мутараққӣ ва некӯаҳволӣ созгор набуд, бо он созгор набуд, ки синфи коргари мо «синфи аз ҳама инқилобӣ, боинтизом, муташаккил ва бошуур аст» (Асосҳои донишҳои фалсафӣ, М., 1978, с. 227). Бисьёр намояндагони ин синф бо интизоми худ (дар замони мо доир ба ин мавзӯъ чӣ қадар қарорҳо қабул карда шуданд, чи қадар рейдҳо, тафтишҳо гузаронида шуданд. Чи қадар варақаҳои «Барқ» бароварда шуданд), бо тарзи ҳаёти солими худ ва ғайра фарқ намекарданд. Вале, ин ҳамчун ҳодисаи истисноӣ пиндошта шуда, ба хислати синфи коргар хос дониста намешуд. Майзадагон ва авбошони сершумор чи тавр моҳирона худро дар паси ин парда пинҳон мекарданд! Ҳамин тавр, худи система люмпен-пролетариатро ба дунё меовард, ки барои вай бинобар аз воситаҳои истеҳ-

солот ҷудо буданаш мафҳумҳои «ифтихори синфӣ», «обрӯи касб», «садоқат ба идеалҳои олӣ» бисьёр вақтҳо чун бонги беҳуда садо медоданд.

Чунин аҳвол бо деҳқон ҳам рӯй дод, ки вай «аз синфи пароканда, бесавод, мазлуми помещикон ва кулакҳо ба сифи ҳақиқатан озод мубаддал гардид» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 228). Фақат то ба наздикӣ кам дар кам одамон чунин саволро ба миён мегузоштанд, ки чаро мамлакате, ки аз се ду ҳиссаи сиёҳзамини ҷаҳон дар ихтиёраш аст, наметавонад халқи худро хӯронад.

Дар бораи зиёиён гап алоҳида аст. Гарчи ман комилан розӣ нестам, ки таҳти мафҳуми зиёӣ корманди меҳнати фикриро мефаҳманду вале дар зимни он зеҳн, рафтор, тарзи тафаккур, сифатҳои ахлоқии вай ва ғайраро ба назар намегиранд, бо вуҷуди ин ман аз ҳамин мафҳум истифода мекунам, зеро барои муайян намудани категорияи муайяни кормандон мо мафҳуми дигар надорем. Бинобар ин «дар мамлакати мо ду синфи ба ҳам дӯст — синфи коргар ва деҳқонони колхозӣ, инчунин зиёиёни заҳматкаш боқӣ мондааид» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 226). Қалимаи «инчунин» аз бисьёр чиз гувоҳӣ медиҳад. Ва дар навбати аввал дар он бора гувоҳӣ медиҳад, ки бӯҳрони ҳозираи ҷомиа маҳз аз он сабаб ба амал омадааст, ки зиёиёнро то ба дараҷаи табақа, то ба дараҷаи хизматгор паст заданд, вайро муддатҳои дуру дароз таъқиб намуданд, саркӯб карданд, аз ҷиҳати маънавӣ ва ҷисмонӣ маҳв намуданд, калимаи «зиёӣ» қариб оҳанги дашномро ба худ гирифта буд («зиёии нозукандом», ё «зиёича» ва ғайра). Оё баъди ин ҷои тааҷҷуб аст, ки муаллимон ва духтурони мо маоши қашшоқона мегиранд, инженерон барои хӯрондани оилаи худ дар паси дастгоҳ рафта кор мекунанд ё дар вақти холӣ қаровул шуда кор мекунанд, таклифҳои бисьёр нодири ихтироъкорон чун бори беҷон мехобанд ё ба пули хориҷӣ фурӯхта мешаванд, табақаи калони зиёиёни заҳматкаш бошанд ба люмпен-зиёӣ мубаддал гардида, аз решаҳои худ, аз майли табиӣ ба эҷодкорӣ, ташаббус ва навоварӣ маҳрум мегарданд.

Ва он ки ҳоло коргарон ва колхозчиён бештар дидагони худро ба сӯи зиёиён медӯзанд, ба онҳо дар интихобот ба органҳои олии ҳокимияти мамлакат ва ҷумҳурӣ овозҳои худро медиҳанд, ин бори дигар шаҳодат медиҳад, ки вазъият дар мо воқеан инқилобӣ аст. Ва масъулияти зиёиён ба тақдири бозсозӣ низ, бешубҳа, чандин карат меафзояд.

Дар поёни ин мақола мехостам чунин саволе ба миён гузорам: ба ҳар ҳол мо заҳматкашони оддӣ, ҳоло кистем — оё мурватчаҳои чархи азими мошинаи давлатӣ ҳастем ё гражданинҳои озод, комилҳуқуқ ва баробарҳуқуқи Ватани худ? Ба назарам, на ину на он. Аз рӯҳияи «мурватчаҳо» мо озод мешавем, гарчи ба ин зудиҳо набошад ҳам, чунон ки инро мехостем, вале ҳанӯз гражданинҳои баробарҳуқуқ ва комилҳуқуқ нашудаем, зеро давлати ҳуқуқӣ фақат акнун ва бо азоби зиёд дар пеши назари мо таваллуд шуда истодааст. Вале паллаи тарозуи таърих, ки ин мафҳум дар он қарор дорад, ба кадом сӯ майл хоҳад кард, ин ба худи мо — ба дурандешии сиёсӣ, мавкаи интернационалистӣ, маҳорати мо барои то ба охир расонидани кори саркарда вобастагӣ дорад. Бозсозиро беэътибор кунем — боз ба ҳолати «мурватчаҳои» беовозу беҳуқуқ пас мегардем, барои бо муваффақият пеш рафтани бозсозӣ ҷидду ҷаҳд намоем — гражданинҳои озод хоҳем шуд. Бинобар ин ҳама чиз аз мо—на аз люмпен-пролетариат, балки аз Коргарони комилҳуқуқ, на аз люмпен-деҳқонон, балки аз Деҳқонон, на аз люмпен-зиёиён, балки аз Зиёиён вобаста хоҳад буд. Дар маънои асливу зебои ин мафҳумҳо. Бо эхтироми эътибори ин мафҳумҳо.

Н. СУХАЧЕВА,

Л. МОРГУНОВА

# ХӮҶАИНОНИ БЕМОЛУ МУЛК

## РОҶЕЪ БА МАСЪАЛАИ ФАЪОЛ ГАРДОНДАНИ ҚОРМАНДИ ИСТЕҲСОЛОТИ ҶАМЪИЯТӢ

Корпартоии ангиштканон яке аз воқеаҳои ба андозае асосии дохилии сиёсии соли 1989 буд, ки мамлакат ва иқтисодиётро ба ларза овард. «Агар чунин корпартой бори дуюм ба амал ояд, мамлакати мо ба он тоб оварда наметавонад», — изҳор намуд Н. И. Рыжков, ки вазъияти ҳақиқии корро аз ҳар каси дигар дида беҳтар медонад. Корпартой нишон дод, ки дар маҳал бозсозии воқей дар иқтисодиёт ба назар намерасад.

Дар хусуси қонунӣ будани корпартоиҳо чун усули мубориза барои ҳуқуқҳои худ баҳс кардан мумкин аст. Ангиштканон чӣ мехостанд? Аслан мехостанд, ки пас аз суханони аз минбарҳои баланд гуфташуда кори амалӣ ба ҷо оварда шавад: ба шахтаҳо мустақилият дода, ҳиссаи супоришоти давлатӣ кам карда, барои бо нархи бозор, аз ҷумла ба валюта фурӯхтани як қисми ангишт имконият дода, меҳнаткашон бо молҳои зарурати аввал беҳтар таъмин карда шаванд. Пас бинокорон, металлургҳо, пахтакорон, моҳидорон, бофандагон, ки дар назди онҳо низ айнан ҳамин гуна проблемаҳо истодаанд, чӣ кор кунанд? Онҳо ҳам корпартой кунанд?

Анҷумани XXVII ҲКИШ, Конференцияи XIX умумиттифоқӣ ва Анҷуманҳои минбаъдаи Шӯроҳо роҳи бозсозии куллии ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ва иқтисодии мамлакатро муайян намуданд. Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, ки рӯҳбаландона қабул гардид, умед мебахшид, ки дар муносибатҳои истеҳсолӣ инқилоб ба вуҷуд меоварад. Аз афташ, хатоҳои ислоҳоти пештара ба назар гирифта шуда буданд ва қонуни нав бо ислоҳоти куллии хоҷагӣ пайвастани демократиконии собитқадамонаи муносибатҳои истеҳсолӣ, васеъ намудани ҳуқуқҳои коллективҳои меҳнатӣ, ба идораи истеҳсолот ҷалб кардани меҳнаткашонро пешбинӣ мекард. Аммо баъди панҷ соли бозсозӣ ҳам мо маҷбурем иқрор шавем, ки дар бобати демократиконӣ қадамҳои нахустин мегузорем ва бозсозӣ пеш намеравад. Бисьёр қонунҳо дар рӯҳи «беҳтарин» давраҳои рукуд таҳия гардида, нимкора ва зиддиятнок мебошанд ва бо қарорҳои нав ба осонӣ бекор карда мешаванд ва тамоми падидаҳои демократиро барбод медиҳанд.

Натиҷаи чунин ислоҳотро дар мисоли се корхонаи ҷумҳурӣ, ки дар шароити ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд, нишон додан мумкин аст. Инҳо заводи «Тоҷикгидроагрегат», комбинатҳои абрешим ва гӯшту консерви Душанбе буда, дар онҳо соли 1989 тадқиқоти социологӣ гузаронда шуд.

Бозсозии муносибатҳои истеҳсолӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ҷустуҷӯ ва истифодаи омилҳои муқтадири ҳавасмандиро ба меҳнат дар назар дошта, он бо афзоиши манфиатдории кормандон ба натиҷаҳои ни-

---

МОРГУНОВА *Лариса Алексеевна*, — ходими хурди илмии Шӯрои омӯзиши қувваҳои истеҳсолии АИ ҶШС Тоҷикистон.

ҳой, васеъ гардондани имконияти онҳо барон иштирок намудан дар ҳаллн масъалаҳои гуногуни фаъолияти корхонаҳо, ташаккул додани ҳисси хӯҷаинӣ алоқаманд карда мешавад.

Тадқиқот нишон дод, ки аксарияти кормандон ягон хел тағьироти ҷиддии мусбатро дар корхонаашон намебинанд: аз 51 то 76 фоизи онҳо чунин мешуморанд, ки дар коллективҳояшон бозсозӣ ба амал намеояд. 68 фоизашон ҷавоб доданд, ки манфиатдории онҳо ба натиҷаҳои меҳнат кам афзуд ё тамоман наафзуд. Мувофиқи назарияи идоракунӣ дар сурати 30 фоиз будани кормандони норозӣ ё муносибати танқидӣ дошта вайроншавии система оғоз меёбад, дар сурати нисфи кормандонро фаро гирифтани чунин рӯҳия бӯҳрон ва харобӣ ба амал меояд. Чунонки мегӯянд, ҳоҷати шарҳу баён нест.

Инкишофи бомуваффақияти ҷамъияти социалистӣ бо тағйироти нақши инсон дар системаи муносибатҳои ҷамъиятӣ ва истеҳсолӣ зич алоқаманд аст. Бозсозии хоҷагидорӣ ҷорӣ кардани механизми созу мавзунеро дар назар дорад, ки вобастагии мутақобилаи манфиатҳои ҷамъият, коллектив ва ҳар кормандро танзим менамояд. Вазифаи асосӣ барои инсон фароҳам овардани чунин шароитест, ки ӯ барои чун хӯҷаини ғамхор кор кардан манфиатдор бошад, барои сифати кораш, коллективаш ва корхонааш пурра масъулият ҳис намояд. Ин чунин маънӣ дорад, ки муносибатҳои моликият, ки системаи маъмурии фармонфармоӣ ба вуҷуд овардааст ва онҳо кормандро аз воситаҳои истеҳсолот ва натиҷаҳои меҳнаташ дур мекунанд, бояд барҳам дода шаванд. Ин аз давлат ҷудо кардани моликиятро тақозо дорад, ки зимни он барҳам додани монополизми давлатӣ фаҳмида мешавад.

Агар мо мақсад гузошта бошем, ки кормандро ба соҳиби классикии молу мулк табдил диҳем, пас бояд ҳуқуқи ӯро барои соҳиб шудан ва истифода бурдани ҳиссааш дар воситаҳои истеҳсолот эътироф намоем. Агар ин ҳиссаи ӯ ҷудо карда нашуда бошад, ҳуқуқро ба моликият дар асосҳои баробарӣ бо давлат ба амал баровардан лозим аст. Баъзе олимон аз он хавф мебаранд, ки дар ин ҳолат меҳнаткашон ҳуқуқи худро бар зарари манфиатҳои ҷамъият истифода хоҳанд бурд. Аз ин рӯ, онҳо шакли анъанавии моликиятро афзал мешуморанд, ки мувофиқи он коллективи меҳнатӣ хӯҷаини истеҳсолот буда, дар доираи моликияти умумихалқӣ амал мекунад. Давлат, ки соҳиби молу мулк аст, ба коллективҳои меҳнатӣ фақат як қисми салоҳияташро медиҳад. Ин қабил олимон чунин мешуморанд, ки ба тақсими моликияти умумихалқӣ роҳ додан мумкин нест, зеро дар он сурат вай моликияти умумихалқӣ буда наметавонад. Аммо, ба назари мо, соҳиби молу мулке, ки салоҳияти худро пурра ба амал баровarda наметавонад, соҳиби молу мулк нахоҳад буд.

Бидуни шубҳа, як қисми корхонаҳо бояд дар сектори давлатӣ қарор гирифта бошанд, вале ба тарафдории шаклҳои кӯҳнаи хоҷагидорӣ, ки дурустии худро собит накардаанд, истодагарӣ кардан ҳам лозим нест. Идораи идеологишуда иқтисодиёти моро хароб кард, вале мо ҳанӯз ҳам аз қолабҳои кӯҳна даст кашида наметавонем ва мисли пештара яке соҳибони мулки хусусӣ, дигаре бозори озод, кооператорон, сеюмӣ истисмори капиталистиро бадном мекунад.

Худидора зуҳуроти олии иштироки меҳнаткашон дар идоракунии истеҳсолот мебошад. Тадқиқоти мо имкон дод ба як қатор саволҳое ҷавоб диҳем, ки бо муайян намудани дараҷаи фаъолии коргарон дар идораи истеҳсолот алоқаманданд. Ҳангоми пурсиш 30 фоизи коргарони бригада, 19 фоизи коргарони цех, 7 фоизи коргарони корхона худро ба гурӯҳи шахсоне нисбат доданд, ки дар идораи истеҳсолот фаъолона ширкат меварзанд. Баробари васеъ шудани доираи масъалаҳое, ки ба ҳалли онҳо кормандон ҷалб карда мешаванд, кайфияти ҷамъиятии

онҳо ба таври назаррас тағйир меёбад. Аммо ҳамагӣ 15 фоизи шахсони пурсидашуда худро пурра хӯҷаини истеҳсолот ҳис менамоянд.

Агар дар иҷрои кадом вазифаҳои идораи истеҳсолот ширкат кардани кормандонро баррасӣ намоем, манзараи зеринро дидан мумкин аст: аз як то ҳафт фоизи шахсони пурсидашуда изҳор карданд, ки дар тақсими маблағ барои эҳтиёҷоти иҷтимоӣ, назорат ба фаъолияти маъмурият дар роҳи иҷрои шартномаи коллективӣ, планкашии ҷорӣ ва перспективӣ, банормагирии меҳнат, додани музди он ва ҳавасмандгардонӣ, ҳалли масъалаҳои истифодаи самараноки техника, ашёи хом ва таҷҳизот, муҳокимаи ҷамъбасти фаъолияти хоҷагии корхона иштирок менамоянд. Аммо шумораи бештари ҷавобҳо анъанавӣ буданд: «Дар мубориза ба зуҳуроти зиддиҷамъиятӣ дар рӯзгор ва истеҳсолот, дар кори мустаҳкам намудани интизоми меҳнат иштирок мекунам». Қариб 40 фоизи кормандон дар ягон чорабинӣ иштирок намекунанд ё ки ба ин саволи анкета умуман ҷавоб надоданд. Аз ин чунин хулоса мебарояд, ки унсурони худидора дар коллективҳои меҳнатӣ фақат акнун инкишоф меёбанд.

Ғайр аз ин, маълум гардид, ки меҳнаткашон аз воқеаҳои ҳаёти дохилиистеҳсолӣ ба қадри кофӣ огоҳ нестанд. Аз ин гуна ахборот фақат 38 фоизи коргарони бригада, 24 фоизи коргарони цех, 11 фоизи коргарони корхона огоҳанд. Хол он ки бидунн ахбороти кофӣ коллективи меҳнатӣ дар қабули қарорҳои идоравӣ ва таҳияи онҳо ширкат варзида, ба фаъолияти маъмурият назорат карда наметавонад.

Инкишофи демократияи истеҳсолӣ истифодаи суботкоронаи чунин унсурони демократияи социалистӣ, монанди ошкорбаёнӣ, интихоби роҳбарон, имконияти таъсиррасонии воқеиро ба фаъолияти онҳо дар назар дорад. Ҳоло мо гуфта наметавонем, ки дар ин бобат дар корхонаҳо дигаргунии ҷиддӣ ба амал омада бошад. Ҳангоми пурсиш 32 фоизи коргарони бригада, 17 фоизи коргарони цех, 6 фоизи коргарони корхона гуфтанд, ки ба таъини роҳбарон таъсир расонда метавонанд.

Интихоби роҳбарон маънии пайдоиши муносибатҳои сифатан нави байни кормандони қаторӣ ва роҳбаронро дорад. Роҳбарон аз маъмурон ба интихобкардагони коллектив, ба шахсони эътимоднок ва сарварони он табдил меёбанд. Онҳо бинобар салоҳияти додаи коллектив нисбат ба кормандон серталаб шуда, метавонанд сиёсати дигаргунсозиҳои демократӣ ва иқтисодиро дар корхона бо қатъият ба амал гузаронанд.

Худидора чунин маънӣ дорад, ки қабул ва татбиқи қарорҳои идоравӣ ҳуқуқи махсуси маъмурият ё истеҳсолкунандагони бевосита набуда, балки онҳоро тамоми коллективи меҳнатӣ ба амал мебарорад. Танҳо чунин тарзи қабули қарорҳо ҷамъиятро аз бюрократизм эмин дошта, имкон медиҳад, ки фаъолияти роҳбарони хоҷагӣ таҳти назорати кормандон ва органҳои худидораи онҳо гузошта шавад. Аммо ин унсури демократиконии ҳаёти истеҳсолӣ ҳоло суст инкишоф меёбад. Ба саволи «оё роҳбарон ба фикри коргарон гӯш мекунанд?» дар бригада 37 фоиз, дар цех 23 фоиз ва дар корхона 9 фоизи онҳо ҷавоби мусбат доданд.

Ин маълумотҳо аз он гувоҳӣ медиҳанд, ки ба проблемаи ҷалб намудани меҳнаткашон ба фаъолияти идоракунӣ дар корхонаҳо хеле кам диққат дода мешавад ва он ҳатто дар миқёси бригада низ суст инкишоф меёбад. Чун қоида, маъмурият қарори оиди ин ё он масъалаи фаъолияти корхонаро бидуни назардошти фикри коллективи меҳнатӣ қабул мекунад. Аз ин рӯ, ҷои тааҷҷуб нест, ки аз се ду ҳиссаи одамон ҳангоми пурсиш гуфтанд, ки дар коллективҳои онҳо иштироки кормандон дар идораи истеҳсолот вусъат наёфтааст. Дар айни замон коргарон дар идоракунӣ барои он иштирок намекунанд, ки ба

ҳо имконияти таъсиррасонӣ надоранд, андаке бештар аз 15 фоизи онҳо чунин меҳисобанд, ки ин кор барояшон нафъе намебахшад.

Демократиконии ҳаёти истеҳсолӣ тақозои замон аст. Тараққии техника ва технология ногузир боиси афзудани нақши инсон дар ҷараёни истеҳсолӣ ва ҷустуҷӯи роҳҳои вусъат додани фаъолияти ӯ мегардад. Дар мамлакатҳои пешқадами ҷаҳон шаклҳои идораи таъҷилии истеҳсолот инкишоф ёфтаанд. Онҳо дар иттиҳодияҳои капиталистӣ бештар аз сӣ сол қабл аз ин пайдо шуда, аз тарафи соҳибкорон ҳарҷониба ҳавасманд гардонда мешуданд. Дар рафти муборизаи тезутунди сиёсӣ бо мурури айём ба коргарон муяссар гардид, ки ҳуқуқҳои демократиашонро васеъ намоянд ва капиталистон, ки якка сардорӣ мекарданд, ҷояшонро ба мутахассисони кироя — менеҷерҳо доданд. Системаи иштироки васеи коргарон дар тақсими фоида муайян шудааст. Ҳоло дар мамлакатҳои капиталистӣ худидораи коргарон ба марҳалаи нав расида, онҳо ба ҳокимияти хоҷагидорӣ, соҳибкорӣ ва вазифаҳои бо стратегияи идоракунӣ алоқаманд даъво мекунанд. Иттифоқҳои касаба, ки аз санҷиши айём гузашта, дар мубориза бо капитал обутоб ёфтаанд, манфиатҳои коргаронро ҳимоя менамоянд. Иттифоқҳои касабаи мо, ки ба як узви маъмурият мубаддал шуда, аз боварии халқ баромадаанд, чунин манфиатҳоро ҳимоя карда наметавонанд. Ҳамагӣ 5 фоизи коргарони пурсидашуда чунин меҳисобанд, ки ташкилоти иттифоқи касаба манфиатҳои коллективро ҳимоя мекунад. Шӯроҳои коллективҳои меҳнатӣ ва шӯроҳои коллективҳои ҷузъҳое, ки мувофиқи Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ ваколатҳои бисьёр доранд, бояд ифодакунандагони манфиатҳои коргарон бошанд. Аммо ин органҳои демократияи коргарӣ ҳанӯз ҷиҳатҳои мусбати худро зоҳир накардаанд: қариб 70 фоизи кормандон ба фаъолияти ин органҳо баҳо дода натавонистанд, зеро дар бораи онҳо фақат аз рӯи шунидашон маълумот доранд. На бештар аз 12 фоизи коргарони пурсидашуда чунин меҳисобанд, ки шӯроҳои коллективҳои ҷузъҳо аз ӯҳдаи вазифаи худ мебароянд, аммо ба фаъолияти шӯрои коллективи меҳнатии корхона фақат 5 фоизи коргарон баҳои мусбат медиҳанд.

Барои чунин вазъият мо тамоми гуноҳро ба гардани роҳбарони корхонаҳо, ки аксаран соҳибихтиёр нестанд ва қисми зиёди даромади бадастовардаи коллективро ба ҳисоби вазорату идораҳо мегузаронанд, бор карданӣ нестем. Аммо, ба ақидаи мо, дар вазъияти ҳозира ҳам роҳбарон метавонистанд бо коллективҳои худ ҳамкориро мустаҳкам намоянд ва маъмурият аз дастгирии шӯроҳои коллективҳои меҳнатӣ, ки органи ваколатдори идора мебошанд, истифода бурда, ҳуқуқи мустақилияти корхонаро қатъитар ҳимоя мекард. Албатта, шубҳаи роҳбаронро аз хусуси ин ки оё кормандони қаторӣ ба вазъияти истеҳсолӣ баҳои дуруст дода, қарорҳои масъулиятнок қабул карда метавонанд, фаҳмидан мумкин аст. Мухолифати байни зарурати ба фаъолияти идоравӣ ҷалб намудани шумораи ҳарчи бештари кормандони қаторӣ ва салоҳияти ғайрикофии онҳо дар таҳияи нақшаю барномаҳо комилан равшан аст.

Аммо он коре, ки ҳанӯз пеш аз 70 сол ваъда дода, дар давоми ин солҳо фақат эълон карда мешуд, бояд ягон вақт оғоз ёбад. Ин кор аз он иборат аст, ки ба одами коргар қадру қимати инсониаш баргардонда, ӯ аз як узви мошин ба хӯҷаини он табдил дода, имконият муҳайё карда шавад, ки соҳиби сарват бошад. Бигузор коргари имрӯза оиди проблемаҳои идоракунӣ салоҳияти кофӣ надорад, вале ӯ сарфаҳм хоҳад рафт, ки манфиатҳояшро кӣ беҳтар ифода мекунад. Бинобар ин ба ӯ имконият бояд дод, ки роҳи интихобро дарьёфт намояд, зеро ин бо талаботи зиндагониаш бевосита робита дошта, ҳуқуқи ҳатмии инсон дар давлати демократӣ мебошад.

Социологҳо тадбирҳои муайян: барпо кардани марказҳои маслиҳатдиҳӣ барои меҳнаткашон, ҷорӣ намудани таълими асосҳон идоракунӣ дар мактабҳои маълумоти умумии иқтисодин корхонаҳо ва ғайраро пешниҳод менамоянд. Мисолҳое, ки дар бораи ҷорӣ шудани ин таклифҳо дар амалияи идоракунӣ гувоҳӣ медиҳанд, ҳанӯз хеле каманд.

Шарти аввалини демократиконии бомуваффақияти соҳаи иқтисодии ҳаёти ҷамъиятӣ татбиқи принципи мустақилияти хоҷагӣ ва масъулияти ҳисоби хоҷагии коллектив мебошад. Дар сурати набудани мустақилияти воқеӣ коллектив амалан чизе надорад, ки идора намояд. Баланд бардоштани дараҷаи мустақилият, халосӣ аз васояти майда-чуйдаи органҳои болоиро аксар вақт бо гузариш ба иҷора алоқаманд медонанд. Бояд гуфт, ки коргарон ба чунин пешомади кор ботаҳаммул муносибат мекунанд. Ҳарчанд ки аксарият ба зарурати иҷора шубҳа надоранд, вале 40 фоизи коргарон чунин меҳисобанд, ки корхона барои гузаштан ба он ҳанӯз тайёр нест.

Ба фикри кормандон, аз афзалиятҳои иҷора пурра хабардор набудани коргарон (21 фоизи онҳо) ҷорӣ намудани онро душвор мегардонад. 17 фоизи коргарон дар хавотиранд, ки масолеҳу ашьёи хомдиҳандагон ва муҷовирон онҳоро дар ҳолати ногувор хоҳанд гузошт. 13 фоизи онҳо қайд карданд, ки таъминотн моддию техникӣ бад аст, ҳар каси сеюми пурсидашуда оиди иҷора чизе гуфта натавонист. Дар хусуси тайёрии корхонаҳо ба кор дар шароити иҷора аз рӯи ҳамин ҳам ҳукм кардан мумкин аст, ки ба зарурати ҷудо намудани як ҳиссаи даромад ба фонди тараққиёти корхона—барои васеъ кардан ва бо техникаи нав ҷиҳозонидани он, беҳтар гардондани шароити меҳнат, яъне ба тадбирҳое, ки натиҷаи онҳо зуд ҳис намешавад, чи тавр баҳо медиҳанд. Нисфи коргарони пурсидашуда ба ҷавоби ин савол душворӣ кашиданд ва шахсони боқимонда ба қатори тарафдорону муқобилон баробар тақсим шуданд.

Аммо ба иҷора ҳамчун ба як навъ давои ҳамаи дардҳо пурра умед бастан асосе надорад, зеро вай назар ба амру фармон ва фишори идоравӣ, ки то ҳол дар авҷ аст, фақат қадаме ба пеш, вале ҷораи нимкора мебошад. Бештар аз ин, вай метавонад ба шакли нави муфтхурии иттиҳодияҳо ва идораҳои монополистии мо табдил ёбад, ки онҳо тамоми тадбирҳои бо техникаи нав ҷиҳозонидани истеҳсолотро ба зиммаи иҷоракорон гузошта, планҳоро иҷро кардани мешаванд. Аллакай ҳамин тавр шудаанд. Иҷора танҳо ҳамон вақт қадами ҷиддӣ ба пеш шуда метавонад, ки агар иҷорадиҳанда на идора, балки бевосита давлат бошад ва иҷоракорон (коллективҳои меҳнатӣ) ҳуқуқи харида гирифтани воситаҳои истеҳсолотро истифода баранд. Аммо мисол аз хусуси чунин иҷора ҳоло вуҷуд надорад. Зиёда аз ин, азбаски асосан корхонаҳо ва участкаҳои зараровар ба иҷора дода мешавад, барои пӯшондани зарар ва ба даст овардани фоида (ислоҳоти нархҳои яклухт дар оянда пешбинӣ шудааст) дар назди корхонаҳо кооперативҳоеро барпо менамоянд, ки нархҳоро худсарона баланд бардошта, истеҳсоли маҳсулотро афзун ва сифати онро беҳтар намекунанд, аммо нишондиҳандаҳои иқтисодии корхона зиёд мешаванд. Илоҷи халосӣ аз ин вазъият барҳам додани монополияи истеҳсолот, ҷорӣ намудани шаклҳои гуногуни моликият ва имконияти дар асосҳои баробар ва рақобат амал кардани ин шаклҳо мебошад.

Комилан равшан аст, ки ислоҳоти куллӣ ногузир боиси ларзишҳои иҷтимоӣ мегардад ва онҳо (ҳарчанд барои сабук кардани он кӯшанд ҳам), хеле гарнонанд, вале ин душворӣ барои солим шудани вазъият зарур аст.

Ҷ. ЛАТИФОВ

# ҶАВОНОН ВА ТАҶДИДИ СИНФҲО

ДАР СУРАТИ зиёд будани вазни қиёсии ҷавонон дар байни аҳолии ҷумҳурӣ (синни миёнаи онҳо 23,1 аст), суръати баланди афзоиши табиии онҳо омӯзиши манбаъҳои иҷтимоии такрористеҳсоли синфҳо ва таркиби онҳо аҳамияти калон пайдо менамояд.

Тавре маълум аст, ҳар сол ҳазорҳо ҷавонписарону духтарон баъди хатми мактаби миёна, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва мактабҳои миёнаи махсус, хизмати Армияи Шӯравӣ сафи синфи коргар ва деҳқонони колхозиро пурра намуда, чун қувваи синфофарандаи иҷтимоӣ амал мекунанд. Фардои ҷумҳурӣ аз бисьёр ҷиҳат ба ҷавонон вобаста аст ва маҳз онҳо дар вақтҳои наздик рафти тараққиёти иҷтимоию иқтисодии онро муайян намуда, масъалаҳоеро ки аз хусуси онҳо дар митингҳо, мубоҳисаҳои оиди қисмати диёри мо сухан ронданд ва сухан меронанд, ҳал хоҳанд кард.

Тахсиси минтақа дар доираи нақшаи ягонаи хоҷагии халқ ва тартиби анъанавии ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда боиси он гардид, ки на фақат деҳқонон касбҳои нави металлургӣ, энергетикӣ, монтажчигиро омӯхтанд, балки касбу ҳунарҳои анъанавӣ, аз қабили кулолгарӣ, атторӣ, чармгарӣ, заргарӣ, наълзанӣ, осиёбонӣ, оҳангарӣ, зардӯзӣ ва ғайра қариб ки аз байн раванд.

Мо чунин мешуморидем, ки баробар кардани тарқиби иҷтимоии миллатҳои ИҶШС ҷамъбасти асосии сиёсати ҳизб ва давлат мебошад. Ҷолиб аст, ки агар соли 1959 вазни қиёсии коргарону хизматчиён ба ҳисоби миёна дар мамлакат 66,4 фоизро ташкил карда бошад, дар Тоҷикистон, ки деҳқонони колхозӣ бештаранд, ин нишондиҳанда хеле камтар буд. Дар соли 1970 коргарону хизматчиён дар мамлакат 84,2 фоизро ташкил мекарданд. Ҳарчанд фарқи байни ҷумҳуриҳо оид ба ин нишондиҳанда кам мешуд, бо вуҷуди он фоизи коргарону хизматчиён дар Тоҷикистон аз ҳама камтар буд ва 63,9 фоизро ташкил медод.

Дар соли 1985, баъди барпо гардидани комплекси территориявии истеҳсолии ҷануби Тоҷикистон, нишондиҳандаи мазкур афзуда, ба 82 фоиз расид. Мутаассифона, маълумоти аниқи эҳсоия, ки чи қадар будани коргарону хизматчиёнро нишон диҳад, вуҷуд надорад. Аз тарафи дигар, шумораи коргарон дар ҷумҳурии мо аз ҳисоби афзоиши коргарони совхозҳо зиёд шуд. Чунончи, дар 315 совхоз ҳоло 163 ҳазор нафар коргарон кор мекунанд. Сабаби кам будани шумораи коргарони аслӣ дар байни аҳолии маҳаллӣ дар он аст, ки ҷавонон ба меҳнати ҷисмонӣ кам майл доранд.

Сабаби дигари вуҷуд надоштани анъанаҳои отрядҳои миллии синфи коргар, зиёиёни техникӣ, инкишоф ёфтани маълумоти касбҳои техникӣ, камбудиҳои мактаби маълумоти умумӣ, суръати пасти пешрафти техника дар минтақа мебошад.

Бояд иқрор шуд, ки ҳангоми нақшакашӣ ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда анъанаҳои маҳаллӣ, хусусиятҳои халқ, тарзи ҳаёти он, имконот ва аз ҳама асосиаш — талабот ба назар гирифта намешуданд. Аз як тараф, сатҳи таркиби иҷтимоии чунин ҷумҳуриҳо, аз қабили Украина, Белоруссия, Гурҷистон, Озарбойҷон ва аз тарафи дигар,

Тоҷикистон ва Ўзбекистонро босуръат баробар гардонда, фаромўш мекарданд, ки дар ин ҷо то ғалабаи Октябрь чи гуна формацияи ҷамъиятӣ-иқтисодӣ мавҷуд буд.

Раванди ташаккулёбии сафи коргарон ба мантиқи дохилии инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда тобеъ буда, бо амали як қатор омилҳои объективӣ алоқаманд аст: вай, аз як тараф, ба хусусият ва савияи тараққии истеҳсолоти моддӣ, аз тарафи дигар, ба талаботи иқтисодию иҷтимоии ҷамъият вобаста аст.

Шароитҳои субъективии раванди такрористеҳсоли синфи коргар инҳо мебошанд: **якўм**, мавҷудияти субъекти афзоиши сафи коргарон ва маҷмўи тавсифоти миқдорию сифатии он; **дуюм**, системаи таъсиррасонии иҷтимоӣ ба субъекти такрористеҳсоли синфи коргар, ки барои аз рўи касби интихобкардааш ба кор тайёр намудани он нигаронда шудааст. Асоси таъсири ҳамдигарии омилҳои объективию субъективиро амалияи ҷамъиятӣ-таърихӣ ташкил медиҳад, ки дар рафти он хусусиятҳои тараққии истеҳсолоти моддӣ ва талаботи ҷамъиятӣ ба объекти фаъолияти амалию назарии оммаи меҳнаткашон ва роҳбарияти ташкилотҳои ҳизбӣ, давлатӣ, ҷамъиятӣ табдил меёбад.

Тавре ки қайд кардам, субъекти асосии афзоиши сафи коргарони ҷумҳурӣ ҷавонон мебошанд. Афзоиши шумораи аҳолии 16—29-солаи ҷумҳурӣ чунин аст:

| Солҳо | Маълумоти мутлақ (ҳазор нафар) | Ба ҳисоби фоиз нисбат ба тамоми аҳолӣ |
|---|---|---|
| 1980 | 985,2 | 26,2 |
| 1982 | 1062,8 | 25,8 |
| 1989 | 1321,8 | 26 |

Бештар аз 60 фоизи аҳолии ҷумҳуриро шахсони то 30-сола ташкил медиҳанд.

Чунон ки классикони марксизм қайд карда буданд, ҳар насли нав на фақат сарватҳои моддию маънавии ба вуҷудовардаи наслҳои пешинаро мерос мегирад, балки онҳоро мувофиқи тақозои айём ва вазифаҳои дар наздаш гузошташуда афзун мегардонад. Вазифаи ҷавонон чун субъекти инкишофи иҷтимоӣ аз мавқеи объективии онҳо дар ҷамъияти социалистӣ бармеояд. Ҷадвали боло шаҳодат медиҳад, ки ҷавонон аҳолии аз ҳама сершумори ҷумҳурӣ мебошанд. Бинобар ин насли наврас имконияти объективӣ дорад, ки ба афзоиши миқдори отряди миллии синфи коргар таъсир расонад. Воқеан, дар солҳои гузаштаи панҷсолаҳои 11—12-ум қариб тамоми талабот ба қувваи коргарӣ дар ҷумҳурӣ на аз ҳисоби муҳоҷирони беруна, балки аз ҳисоби ҷавонони маҳаллӣ таъмин гардид.

Аз тарафи дигар, ҷавонони ба синни қобили меҳнат дохилшаванда нисбат ба табақаҳои дигари аҳолӣ дараҷаи баландтари маълумоти умумӣ ва махсус доранд ва ба туфайли он ба тағйироти сифатии синфи коргар таъсир расонда метавонанд. Солҳои охир ба саноат ва сохтмон бисьёр ҷавонон ба кор омаданд, ки маълумоти миёнаи нопурра, пурра ва дар баъзе ҳолатҳо ҳатто маълумоти олӣ доранд. Дар ин бора маълумотҳои муқоисавӣ доир ба савияи маълумоти аҳолии машғули кор гувоҳӣ медиҳанд.

Масалан, агар дар соли 1979 шахсони дорои маълумоти олӣ, миёнаи махсус ва миёнаи нопурра дар байни 9000 нафар коргарон 770 нафарро ташкил дода бошанд, пас соли 1989-ум 916 нафарро ташкил карданд. Маълум аст, ки афзоиши савияи маълумоти коргарон имконияти

омӯхтани касбҳои мураккабро зиёд карда, ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат мусоидат менамояд.

Баррасии моҳияти ҷавонон чун субъекти афзоиши сафи коргарон таҳлили се марҳалаи пайдарҳами ташаккулёбии онҳоро тақозо мекунад.

**Марҳалаи якӯм** тайёрӣ дар мактаби маълумоти умумӣ, донишҳои андӯхтаи наслҳои гузаштаро омӯхтани ҷавононро дар бар мегирад. Дар ин марҳала раванди «иҷтимоишавии» шахсияти ҷавон, робита бо ҷамъиятро дарк намудани ӯ сурат мегирад. Дар ин давра мактаби маълумоти умумӣ якҷоя бо оила, системаи тарбияи берун аз мактаб, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва корхонаҳои ба мактабҳо вобасташуда нисбати насли наврас омилҳои асосии иҷтимоӣ мебошанд.

Дар даҳсолаҳои охир мо шоҳиди ислоҳоти беохири мактаби маълумоти умумӣ, ба ҳаёт наздик кардани он будем: политехникони мактаб, ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ, барҳам додани системаи таълими касбҳои техникӣ ва ғайра.

Метавон бо қатъият гуфт, ки дар мамлакати мо системаи ба меҳнат омода кардани ҷавонон ё худ, ба маънои васеътар гирем, системаи иҷтимоигардонии онҳо вуҷуд надошт. Ҳоло оид ба ин масъала нуқтаи назари дигар низ мавҷуд аст. Аммо биёед воқеияти моро ба назар гирем. Вай чунин аст, ки мактаби шӯравии мо дар шароити ҳозира метавонад вазифаҳои зеринро иҷро намояд:

— **дар синфҳои ибтидоӣ** омӯзиши шавқу ҳавас, майлу рағбат, қобилият, тарбияи меҳнатдӯстӣ, шиносоии хонандагон бо касбу ҳунар, истеҳсолот, асбобу анҷом ва воситаҳои меҳнат, навъи шуғли волидон ва бо пешқадамони номдори истеҳсолот;

**дар синфҳои миёна** — шиносоӣ бо масолеҳ, коркарди металл, ҷалб кардани хонандагон ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ, шиносоии умумии онҳо бо соҳаҳои хоҷагии халқи ҷумҳурӣ, минтақа ва ноҳия, моҳияти тақсимоти меҳнат, омӯзиши талабот нисбат ба кормандони саноат ва хоҷагии қишлоқ, шароити ташаккулёбии донишу маҳорат ва рағбати касбӣ;

**дар синфҳои охирин** — ташаккули майлу рағбати устувори ҷавонписарону духтарон ба ихтисоси муайян, тарбияи ҳисси масъулият дар интихоби навъи машғулият, меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ вобаста ба шавқу ҳавас ва қобилияти хонандагон, тарбияи маҳорат ва тайёрӣ ба меҳнати ҷисмонӣ, ҷалб кардани бачаҳо ба машғулиятҳои маҳфилҳо ва худфаъолият, шиносоии онҳо бо талаботи ҷумҳурӣ, омӯзиши принципҳои интихоби машғулият.

Вале корҳои мо дар зиндагӣ чӣ тавр сурат мегиранд? Аслан ба таври стихиявӣ, худ ба худ ҷараён доранд, равандҳо идора карда намешаванд, дастурҳои мақсаднок ва сиёсати аниқи давлатӣ вуҷуд надоранд. Хонандагон, ки майлу рағбат, қобилият ва имконоти гуногун доранд, ба як корхона вобаста карда мешаванд. Яъне бачаҳо хоҳанд-нахоҳанд бояд кори матбааро дар матбааи № 18 (хонандагони мактаби № 14) истеҳсолоти маснуоти оҳану бетонӣ ва қисмҳои бинокориро дар заводи конструкцияҳои оҳану бетонӣ ва қисмҳои бинокорӣ (хонандагони мактаби № 32), ғалакаро дар заводи арматураи ба номи Орҷоникидзе (хонандагони мактаби № 19), рондани мошинро дар иттиҳодияи нақлиёти пассажиркашонии Душанбе (хонандагони мактаби № 25), ангиштфарориро дар анбори ангишт (хонандагони мактаби № 71) ва кассобиро дар комбинати гӯшт (хонандагони мактаби № 20) омӯзанд. Ҳарчанд мо медонем, ки ҳатто хонандагони як синф бо майлу рағбат,

пурсише, ки дар се мактаби шаҳри Душанбе гузаронда шуд, низ гувоҳӣ медиҳад. Ҳамагӣ 85 нафар духтарон ва 55 нафар писарон пурсида шуданд.

**НАТИҶАИ САНҶИШИ МАЙЛУ ХОҲИШИ МАКТАБИЁН НИСБАТ БА КАСБУ ҲУНАР**

| | Қасби интихобшуда | | | | Ба касб кӣ шинос кардааст | | | Майлу хоҳиш | | | |
|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|---|
| | Соҳаи хизматрасонӣ | Соҳаи истеҳсолоти моддӣ | Соҳаи истеҳсолоти ғайри моддӣ | Интихоб накарда | Мактаб ва дарси комбинати таълими истеҳсолӣ | Рафиқон ва ахбори дигар | Оила ва мактаб | Дохил шудан ва таҳсил дар донишкадаи олӣ | Таҳсил ва кор | Кор | Дохил шудан ба техникум ё омӯзишгоҳ |
| Духтарон | 25,0 | 19,1 | 38,0 | 17,9 | 40,8 | 14,3 | 44,9 | 88,0 | — | 6,0 | 6,0 |
| Писарон | 31,6 | 45,6 | 15,8 | 7,8 | 61,6 | 15,8 | 20,6 | 71,5 | 3,6 | 7,0 | 17,9 |

Тавре аз ин маълумот дида мешавад, майлу хоҳиши ҷавонон ба кори соҳаи истеҳсолоти моддӣ хеле кам аст, ҳарчанд ки онҳо дар синфҳои 7—8 дар рафти тайёрии меҳнатӣ дар корхонаҳои саноатӣ ва дар синфҳои охирин дар комбинатҳои таълими истеҳсолӣ касбҳои гуногунро интихоб кардаанд. Илоҷ чӣ?

Ба назари мо, зарур аст, ки наврасон дар шароити ба истеҳсолоти ҳақиқӣ хеле наздик меҳнат кунанд, то ки на фақат мактабиёни супоришҳои корхонаро бевосита иҷрокунанда, балки тамоми коллективи талабагон низ барои иҷрои супоришҳо дар назди корхона масъулият ҳис намоянд. Аммо дар корхонаҳои шаҳри Душанбе чунин цехҳои талабагон барпо карда нашудаанд, барои онҳо ресурсҳо, ашьёи хом, масолеҳ, устоҳои беҳтарин ҷудо карда намешаванд. Шефии корхонаҳо ба мактабҳо аз ҷудо кардани масолеҳи бинокорӣ барои таъмири биноҳо, рафтуомади аҳьён-аҳьёни намояндагони ҳамдигар иборат асту халос. Ба ин муносибат ба роҳбарони муассисаҳои маорифи халқ, роҳбарони хоҷагӣ бояд суханони Марксро дар бораи аз меҳнати нафратовар ба манбаи дарки тому солим табдил ёфтани меҳнати бачаҳо дар завод хотиррасон кардан лозим аст. Мехоҳам умедвор шавем, ки мактаби нав бо корхонаҳои ҳамсоя робитаҳои мустаҳкам муқаррар намуда, талабагонро ба фабрикаву завод, роҳи оҳан, ҳунаристон — ба ҳамон ҷое, ки мувофиқи шароити маҳал имконпазир аст, мебарад; вай онҳоро на фақат ба экскурсия, балки барои кор низ мебарад. Дар оянда тайёрии меҳнатии хонандагони синфҳои 7—8 ё дар ҳамин гуна шароити истеҳсолот, ё дар устохонаҳои мактабҳо, ки базаи хуби моддӣ доранд, бояд ташкил карда шавад.

Комбинатҳои байнимактабии таълими истеҳсолӣ, ки ҳоло амал мекунанд, шакли самараноки тайёрии меҳнатии хонандагони синфҳои боло буда метавонанд. Одатан комбинатҳои таълими истеҳсолӣ ба бачаҳо касбҳоеро меомӯзанд, ки ба корхонаҳои асосӣ заруранд. Ин корхонаҳо фаъолияти истеҳсолии комбинатҳоро таъмин намуда, барои онҳо таҷҳизот ҷудо мекунанд, ҳайати инструкторону муаллимонро қабул карда, ҳаҷми супоришоти истеҳсолиро дар асоси шартнома муайян менамоянд. Ин ҷо дар рафти таълиму тарбияи меҳнатӣ мактабиён ба интихоби бошууронаи касбу ҳунар омода мешаванд, ҷаҳонбинии сиёсии онҳо васеъ мегардад. Хонандагон дар бораи техника ва технология, ташкил ва иқтисодиёти истеҳсолоти ҳозира тасаввурот пайдо намуда,

меомӯзанд. Дар онҳо шавқу рағбати устувор нисбат ба касбҳои муайян, пеш аз ҳама ба касбҳои коргарӣ, ташаккул меёбад.

Аммо аз рӯи он ки қисми хеле ками дастпарварони комбинатҳои таълими истеҳсолӣ касбҳои коргарии омӯхтаашонро интихоб мекунанд, дар бораи самараи пасти он хулоса баровардан мумкин аст. Сабаб чист? Комбинатҳои мазкур ба цеҳҳои корхонаҳои асосӣ табдил наёфтаанд ва базаи техникии онҳо хеле оддист, ихтисоси устоҳои таълими истеҳсолӣ низ паст аст. Онҳо имкон надоранд, ки хонандагонро аз рӯи барномаи комил таълим диҳанд, зеро ин ба мавҷуд будани ашьёи хом, асбоб ва таҷҳизот вобастааст ва онҳо мувофиқи номгӯи маснуоте, ки корхонаи асосӣ мебарорад, маҳсулот истеҳсол карда наметавонанд. Номгӯи касбҳое, ки омӯзонда мешавад, низ маҳдуд аст, ихтилофоти ташкилӣ рафъ нашудааст.

Масалан, роҳбарии методӣ ба комбинат аз тарафи муассисаҳои системаи маорифи халқ ба амал баровaрда мешавад, аз ҷиҳати молиявӣ, иқтисодӣ ва истеҳсолӣ цехҳо ва участкаҳои таълимии комбинат ҷузъҳои структурии корхонаҳои асосӣ мебошанд. Ба ақидаи мо, дар шароити ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштани корхонаҳо дар муносибатҳои ҳамдигарии идораҳои мазкур душвориҳои иловагӣ ба амал хоҳанд омад. Ҳоло комиҷроияҳои Шӯроҳои депутатҳои халқ аз роҳбарӣ ба ин соҳаи кор худро дур гирифтаанд. Раванди алоқаи таълим бо меҳнати сермаҳсул халалдор мешавад. Вай 50 — 60 фоизи вақтеро, ки барои тайёрии меҳнатии хонандагони синфҳои боло ҷудо карда мешавад, ташкил намедиҳад.

**Марҳалаи дуюми** ташаккули ҷавонон чун субъекти такрористеҳсоли синфи коргар ва структураи иҷтимоию синфиро татбиқи нақшаҳои ҳаётӣ ба воситаи системаи тайёрии махсус ва касбӣ оиди ихтисоси интихобшуда — омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва тайёр кардани коргарон бевосита дар корхонаҳо дар бар мегирад.

Аз як тараф, системаи таълими касбҳои техникӣ (вақтҳои охир бо маорифи халқ муттаҳид гардидааст) нисбат ба ҷавонон чун муайянкунандаи иҷтимоӣ амал мекунад. Аз тарафи дигар, ин система ва амали он ба истеъмолгарони ҷамъиятӣ вобастагӣ дорад, аз ин рӯ, вай ба нақшаи давлатӣ дохил шуда, бо амалиёти муайяни давлат алоқаманд аст.

Дохилшавии ҷавонон ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ (интихобӣ касб), мутаассифона, на ба аҳволи иҷтимоии волидон, омилҳои дохилии шахс (сифатҳои психологӣ, физиологӣ, зеҳни фард), талаботи моддии оила, балки ба майлу рағбат ба ин ё он ихтисос, нақшаҳои ҳаётии ҷавонон вобаста аст. Ин ҷо байни талаботи ҷамъият ба мутахассисон ва саъю кӯшиши худи шахс номутобиқатии муайян ба вуҷуд меояд.

Дар шароити ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштани корхонаҳо чунин хавфе низ ба миён меояд: корхонаҳо аз рӯи нияти нек, бо харҷи камтар тайёр намудани кадрхо амал карда, роҳи дар курсҳои кӯтоҳмуддати заводӣ тайёр намудани коргаронро пеш мегиранд, ки ин тамоман нодуруст аст. Дар шароити структураи ташаккулёфтаи иқтисодиёт, таъмини нисбатан сусти техникии саноат ва дар шароите, ки Тоҷикистон аз буҷети Иттиҳод дотация мегирад, ҷумҳурии мо маҷбур аст навъҳои муосири истеҳсолотро тараққӣ диҳад, ки он имкон медиҳад даромади калон ба даст оварда, хароҷоти зиёди ҳозираро пӯшонад, кори истеҳсолот ҳар қадар мураккаб гардад, коркуни истеҳсолот, онҳое, ки дар панҷсолаи сездаҳум ба синни қобили меҳнат мерасанд, бояд ҳамон қадар бештар донишу малака дошта бошанд. Ин ва ҳамчунин аз ҷумҳурӣ рафтани коргарони русзабон инкишофи афзалиятноки системаи сифатан нави таълими касбҳои техникиро тақозо мекунад.

Ҳамин тариқ, ҷавонон баъди хатми синфи 8 ба се роҳ рафта метавонанд: бевосита ба истеҳсолот ва аз истеҳсолот ҷудо нашуда аз рӯи хоҳиш таҳсил кардан дар мактабҳои коргарҷавонон ё ҷавонони деҳот; давом додани таҳсил дар мактаби миёна (синфҳои 9—10), ки он ба хонандагон маълумоти миёнаи пурра дода, барои кор дар яке аз соҳаҳои хоҷагии халқ (ба воситаи комбинатҳои таълими истеҳсолӣ) касб меомӯзанд; дохил шудан ба омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ (ё мактаби миёнаи махсус), ки дар он ҷавонон маълумоти миёнаи пурра, ихтисоси коргарӣ ва унвони мутахассиси дараҷаи миёна мегиранд.

Бояд қайд намуд, ки барои бомуваффақият амалӣ гардидани консепсияи тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҷумҳурӣ ба Госплан якҷоя бо Комитети давлатӣ оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ, инчунин Вазорати маорифи халқ дар асоси талабномаҳои (шартномаҳои) корхонаҳои саноат ва сохтмон лозим аст, ки структура ва таносуби тайёркунии кадрҳои коргарии баландихтисосро барои эҳтиёҷоти хоҷагии халқ муайян намуда, ба он ноил гарданд, ки ресурсҳои меҳнатӣ ба қувваҳои истеҳсолкунанда табдил дода шаванд.

Ҳоло нуфуз ва музди нисбатан баланди меҳнати зеҳнӣ боиси кӯшиши зиёди ҷавонон барои афзоиши гурӯҳи иҷтимоии мутахассисон мегардад, ки ин ба раванди такрористеҳсоли коргарон таъсири манфӣ расонда, ба талаботи соҳаҳои алоҳидаи хоҷагии халқ ба кадрҳои коргарӣ мувофиқат намекунад.

Норасоии омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии аз ҷиҳати таъмини техника замонавиро хизмати ҷавонписарон дар сафҳои Армияи Шӯравӣ пурра карда метавонист, ки онҳо дар қисмҳои махсус чун мутахассисони моҳир таълим хоҳанд гирифт. Барои ин ба органҳои маорифи халқ, комитетҳои комсомол, комиссариатҳои ҳарбии ҷумҳурӣ лозим аст, ки ҳам омӯзиши забони русӣ, ҳам савияи маълумоти умумӣ ва тайёрии умумии ҷисмонии ҷавонони ба армия даъватшавандаро беҳтар намоянд.

Ташаккульёбии коргари ҷавон, раванди иҷтимоишавии ӯ бевосита дар истеҳсолот сурат мегирад. Роҳбарони корхонаҳо ва вазоратҳо, коргарони кадрӣ, зиёиёни истеҳсолот, волидони коргар дар бобати ба коргарони ҷавон омӯзондани таҷрибаи истеҳсолиашон, дар рӯҳи эҳтироми анъанаҳои меҳнатии синфи коргар тарбия кардани онҳо нақши калон бозида метавонанд.

Хулласи калом, ташаккули нақшаҳои ҳаётии ҷавонон, интихоби бошууронаи ихтисос масъалаи ҷиддии иҷтимоӣ буда, махсусан дар шароити мустақилияти ҷумҳурӣ дар роҳи худмаблағгузорӣ ва худидора на фақат ба манфиатҳои шахсӣ алоҳида, балки ба манфиатҳои умуман ҷамъият дахл мекунад.

«Агар мо касберо интихоб карда бошем, ки дар доираи он барои башарият меҳнат карда метавонем, — навишта буд. К. Маркс дар иншои солҳои гимназияхониаш «Андешаҳои ҷавон ҳангоми интихоби касб», — он гоҳ мо зери бори гарони он миён намешиканем, зеро ин фидокорӣ баҳри ҳама мебошад; он гоҳ мо шодии ночизу махдуд ва худпарастонаро эҳсос намекунем, балки хушбахтии мо хушбахтии миллионҳо мегардад...» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Аз асарҳои нахустин. М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, 1956, саҳ. 2).

Ҳам хушбахтӣ ва инкишофи шахси алоҳида, ҳам қадру қимати ҷамъиятии инсон ба он вобаста аст, ки масъалаи интихоби касб то чӣ андоза дуруст ҳал карда мешавад. Ҷумҳурӣ, ки иқтисодиёти он дар ҳолати бӯҳронӣ мебошад, бояд роҳеро интихоб кунад.

С. ҚОБИЛОВА, И. ШЛЯХТЕНКО

# ОИЛА СОЛИМ БОШАД, ҶАМЪИЯТ СОЛИМ

## АЗ РӮИ МАВОДИ ТАҲҚИҚОТИ СОЦИОЛОГӢ

РАВАНДИ ташаккули муносибатҳои оилавию маишӣ дар Тоҷикистон, ки дорои хусусиятҳои ноҳиявии хеш аст, бо равандҳои иҷтимоию иқтисодии дар тамоми мамлакат баамалоянда иртиботи қавӣ дорад. Аз ин рӯ, табиист, ки вай нишонаҳои манфии зуҳуроти ҷамъиятии хоси давраҳои шахспарастию карахтиро шомил аст. Чунончи, ба инобат нагирифтани робитаи мутақобилаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва демографии ҷумҳурият боиси пайдоиши мушкилаҳои ҷиддии соҳаҳои иҷтимоии Тоҷикистон гардид, ки ин дар навбати худ ба оила низ таъсири бад расонд.

Аммо то кунун оила дар Тоҷикистон чун таъсисоти иҷтимоӣ асосан аз ҷиҳати назариявӣ таҳлил гардида, ба таври мушаххас, аз нуқтаи назари социологӣ ғайрикофӣ омӯхта мешуд. Назариябозии хушку холӣ, кӯшиши нияти некро чун чизи воқеӣ ба қалам додан, ки ба ҷамъиятшиносии шӯравӣ сироят карда буд, ба ин соҳа низ таъсир расонид. Бисьёр вакт хулосаҳои сирф назарӣ бароварда мешуданд ва тавсияҳо оиди таҳкими оилаҳо, бахусус оилаҳои ҷавонон, самарабахш набуданд. Ба ин муносибат таҳқиқи социологии дар ибтидои соли равон гузаронидашуда бағоят муфид буд.

Таҳқиқот корхонаҳои ноҳияи Роҳи Оҳани шаҳри Душанберо фаро гирифт, ки комбинатҳои полиграфӣ ва коркарди чӯбу тахта, колоннаи наклиёти автомобилии № 2936 ва Хонаи маишии «Садбарг» аз ҷумлаи онҳо буданд. Ҳарчанд интихоби шахсони пурсидашуда дар корхонаҳои мазкур аз нуктаи назари илмӣ барои умуман шаҳр муштарак набошад ҳам, ба назари мо, натиҷаҳои бадастомада чун иқдоми нахустин барои таҳқиқи комплексии мушкилаҳои оилаи ҷавон ба андозае мароқангезанд.

Дар ин корхонаҳо нисфи тамоми оилаҳои ҷавон пурсида шуданд, зимнан, ҳиссаи мардон 66,4 фоиз, ҳиссаи занон 33,6 фоизро ташкил дод. Аз рӯи синну сол пурсидашудагон ба тариқи зайл тақсим шуданд: то 20-сола 0,9 фоиз, 21—24-сола 26,5 фоиз, 25—30 сола 76,6 фоиз. Аз нуқтаи назари миллӣ ашхоси миллатҳои таҳҷоӣ 61 фоиз ва ашхоси миллатҳои ғайритаҳҷоӣ 39 фоизро ташкил намуданд. Ҳайати иҷтимоию касбии пурсидашудагон: коргарони саноат — 61,9 фоиз, коргарони соҳаи адои хизмат — 15,9 фоиз, коркунони инженерӣ-техникӣ — 11,5 фоиз, хизматчиён — 6,2 фоиз, коркунони ҳизбӣ, комсомолӣ, касабавӣ — 4,4 фоиз.

Барои мушаххас гардидани баёни масъала чунин ифодаҳоро ҷорӣ

---

ҚОБИЛОВА Саодат Абдусатторовна, номзади илми фалсафа, котиби илмии Шӯъбаи фалсафаи АИ ҶШС Тоҷикистон.
ШЛЯХТЕНКО Ирина Ивановна, ходими хурди илмии Шуъбаи фалсафаи АИ ҶШС Тоҷикистон.

мекунем: оилаеро, ки фарзанд надорад ё на бештар аз ду фарзанд дорад, оилаи хурд, то чор нафар фарзанд доштаро оилаи миёна, оилаи панҷ ва зиёда аз он фарзанд доштаро оилаи калон меҳисобем. Ба назари мо, асоси чунин тақсимотро хусусиятҳои демографии ноҳия, инчунин тафовутҳои тамоюлоти арзишии зану шавҳаре ташкил медиҳад, ки дорои шумораи мухталифи фарзандон мебошанд. Азбаски дар интихоби мо ҳамагӣ як намоянда ба гурӯҳи «оилаи калон» афтод, минбаъд сухан асосан аз хусуси оилаҳои хурду миёна хоҳад рафт.

Масъалаи бағоят муҳиму мароқангезе, ки ба ин ё он андоза ба мушкилаҳои сершумори иҷтимоию иқтисодии ҷумҳурият ва пеш аз ҳама ба мушкилаҳои шуғли истеҳсолӣ ва тақсимот дахл карда, ба тарзи зисти умуман аҳолӣ таъсир мерасонанд, масъалаи ба андозаи муайяни оила майл доштани зану шавҳар мебошад. Таҳқиқоти мо баъзе тафовути тамоюлотро дар байни марду зан, ашхоси миллатҳои таҳҷоӣ ва ғайритаҳҷоӣ, инчунин дар байни намояндагони гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ ошкор кард.

Таҳлили ин фактҳо нишон медиҳад, ки майли мардон барои оилаи калон доштан назар ба занон 3 маротиба зиёд аст; Барои оилаи хурд доштан майли хизматчиён назар ба коргарон 2,2 маротиба камтар аст; ҳиссаи ашхоси миллати маҳаллии ба оилаи калон майлдошта нисбат ба ҳиссаи гурӯҳи миллатҳои ғайритаҳҷоӣ 9,5 маротиба зиёдтар мебошад.

Ба назари мо, тафовутҳои миллӣ дар хусуси интихоби андозаи оила хеле калонанд. Чунон ки маълум аст, сабаби ин анъанаи таърихии серфарзандии ноҳияи Осиёи Миёна мебошад. Ва маҳз ҳамин хусусиятҳои миллӣ асоси тамоюлоти мухталифи серфарзандиро дар байни мардону занон, коргарону хизматчиён, коркунони инженерӣ-техникӣ ташкил медиҳанд, чунки дар байни мардон ва коргарон ашхоси миллати таҳҷоӣ, дар байни хизматчиён ва коркунони инженерӣ-техникӣ бошад, ғайритаҳҷоиҳо афзалият доранд.

Дар айни замон дар байни ашхоси миллатҳои таҳҷоӣ бисьёр касоне ошкор гардиданд, ки ба оилаи начандон калон майл доранд (ҳарчанд ки умуман дар ҷумҳурият ба оилаи хурд майл доштани аҳолии таҳҷоӣ хеле кам аст). Зимнан, ҳиссаи заноне, ки майли оилаи хурд доранд, назар ба мардон якуним баробар зиёд мебошад. Ба фикри мо, ин далелҳо тамоюли муайяни камшавии тавлидро дар байни аҳолии таҳҷоии пойтахти ҷумҳурият инъикос менамоянд. Аммо ин тамоюл минбаъда бодиққат ва ҳамаҷониба омӯхтанро тақозо мекунад.

Чунон ки таҳқиқот нишон дод, аксарияти оилаҳои ҷавон барои афзун гардондани даромади моддии худ манфиатдор мебошанд. Ба ҷумлаи оилаҳои аз ҷиҳати моддӣ нағз таъмин, ки моҳе ба сари ҳар кас 100 сӯм даромад доранд, танҳо 12,4 фоизи шахсони пурсидашударо дохил кардан мумкин аст. 38 фоизи пурсидашудагон ба ҳар сари кас аз 50 то 100 сӯм даромад доранд. Қариб нисфи пурсидашудагон моҳе ба ҳар сари кас ба ҳадди ақалли расмии зиндагӣ камтар — 70 сӯм даромад доранд. (Ҳозир баъзе муҳаққиқони ватанӣ) ниг. «Аргументы и факты», № 42, с. 1989) барои ҷомиаи шӯравӣ сатҳи зерини таъминоти моддиро муқаррар мекунанд: синфҳои «поён», «миёна» ва «боло». Ҳадди байни синфҳои «миёна» ва «поён» моҳе ба ҳар сари кас 150 сӯм, байни синфҳои «боло» ва «миёна» 250 сӯм мебошад. Ба ҳамин тариқ, мувофиқи ин таснифот бе истисно ҳамаи шахсони пурсидшуда ба синфи «паст»-и аз ҷиҳати моддӣ таъмин дохил мешаванд.

Баъд ҳамаи пурсидашудагон чунин мушкилаҳои ҷиддии оилавӣ, амсоли сабук гардондани меҳнати рӯзгор, ба муассисаҳои бачагона ҷой гирондани фарзандон, кӯтоҳ кардани рӯзи кори занони кӯдакдор, ба

кори сабуктар гузарондани модарони дорои кӯдаки хурдсол, кӯмак расондан дар тарбияи фарзандонро қайд карданд.

Барои оилаи хурд масъалаи ба муассисоти кӯдакон ҷой гирондани фарзандон масъалаи бағоят муҳим аст. Дар оилаи миёна чунин масъала умуман вуҷуд надорад. Эҳтимол, дар интихоби мо намояндагони оилаи миёна бачаҳои синни томактабӣ надоштанд. Аз эҳтимол дур нест, ки дар ин гурӯҳи оилаҳо фарзандонро модаркалон ё модарони дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғулнабуда нигаҳбонӣ кунанд. (Ба хотир меорем, ки аксарияти мутлақи шахсони пурсидашудаи оилаҳои миёна мардонанд). Шояд, маҳз аз ҳамин сабаб дар гурӯҳи мазкур масъалаи сабук гардондани меҳнати хонагии занон назар ба оилаи хурд қариб ду маротиба муҳимтар аст. Ба фикри ягона намояндаи оилаи калон, ба кори сабуктар монондани завҷааш душвор аст.

Шахсони пурсидашуда ба сифати муҳимтарин тадбирҳои ҳалли масъалаҳои аввалиндараҷаи оилаи шаҳрӣ инҳоро қайд карданд:

— зиёд кардани андозаи ёрдампулӣ барои кӯдакон;

— ба ҷавонзанон дар сурати таваллуд намудани фарзанд бештар ёрии моддӣ расондани корхонаҳо;

— ҷорӣ намудани назорати қатъӣ ба ташаккули нархи молҳои бачагона ва хизмати муассисаҳои давлатии хизматрасонии маишӣ ба оилаҳои ҷавон;

— ҷорӣ кардани рӯзи кӯтоҳи кор, графики зудбадали кор барои модарони дорои кӯдаки ширмак;

— ба оилаҳои ҷавон бештар додани қарзи дарозмӯҳлати бефоиз.

Имконияти такмили ихтисоси ҷавонзанони кӯдакдор ва барои нигоҳубини кӯдакашон дар отпуски тӯлонӣ буда, таъмини ахбори мӯътамад дар бораи мавҷудияти ҷойҳои кор барои корҳои мавсимӣ чи аз нуқтаи назари ҳамаи шахсони пурсидашуда ва чӣ аз нуқтаи назари намояндагони оилаи хурду миёна, инчунин мардону занон ашхоси миллатҳои таҳҷоӣ ва ғайритаҳҷоӣ камаҳамият аст. Ба ин муносибат қайд кардани ҳамин далел муҳим аст, ки ҳарчанд аз нисф зиёди шахсони пурсидашудаи шаҳрӣ ба зиёд намудани даромади оила сахт мӯҳтоҷанд, бо вуҷуди ин ҳамаи онҳо «таъмини ахбори мӯътамад дар бораи мавҷудияти ҷойҳои кор барои корҳои мавсимӣ»-ро камаҳмият мешуморанд. Эҳтимол, сабаби ин номукаммалии умури ахбороти муваққатан бо кор таъминкунӣ дар пойтахт ва камташаббусии худи намояндагони оилаҳои хурд дар бобати ҷустани музди иловагӣ бошад.

Аз хусуси мушкилаҳои оилаи хурд сухан ронда, таваҷҷӯҳро ба шароити манзилию маишии он низ ҷалб бояд кард. Мувофиқи маълумоти таҳқиқоти мо 63,7 фоизи шахсони пурсидашуда хонаи ободу зебо надоранд: онҳо иҷоранишинанд, дар хобгоҳҳои умумӣ ва квартираҳои коммуналию ноовод ва амсоли инҳо истиқомат мекунанд. Табиист, ки ин ҳолат яке аз сабабҳои асосии талоқ мегардад.

Барои намояндагони миллатҳои таҳҷоӣ, бахусус мардон, яке аз сабабҳои талоқи эҳтимолӣ фарзанд надоштани оила мебошад. Баъд аз он шароити мӯътадили манзилию маишӣ, садоқати зану шавҳар, душвории моддӣ барин омилҳо низ нақш мебозанд. Мардон назар ба меҳру муҳаббат ё ҳамдигарфаҳмӣ набудани фарзандро сабаби асосии талоқ мешуморанд. Занон бошанд, ба садоқати шавҳар аҳамияти калон медиҳанд. Баъд онҳо ба майнӯшии шавҳар тобу тоқат надоранд, инчунин аз душвории моддӣ азоби рӯҳӣ мекашанд.

Ба фикри шахсони пурсидашуда вуҷуд надоштани манфиатҳои муштарак ё дар тарбияи кӯдакон ширкат наварзидани яке аз волидон барин омилҳо амалан сабабгори талоқ шуда наметавонанд. Ба ин ақида ҳамаи гурӯҳҳои одамон — марду зан, миллатҳои мухталиф, намояндагони оилаҳои хурду миёна шариканд.

психологии мувофиқати ақоиди зану шавҳари ҷавонро бо волидайни эшон фаромӯш кардан даркор нест. Таҳқиқоти мо нишон дод, ки 73,5 фоизи намояндагони оилаҳои ҷавон дар хонаи волидон истиқомат мекунанд ва 65,1 фоизашон хоҳиши алоҳида зиндагӣ кардан доранд. Мардон барои ҳамроҳи волидон зистан назар ба занон бештар майл доранд: дар байни мардони дар оилаҳои калон зиндагикунанда бештар аз нисфи пурсидашудагон, дар байни занон бошад, аксарияти мутлақ хоҳиши алоҳида зистан доранд. Дар оилаҳои калон истиқоматкунанда 62,5 фоизи ашхоси миллатҳои таҳҷоӣ 70,4 фоизи шахсони миллатҳои ғайритаҳҷоӣ хоҳишманди зиндагии алоҳида мебошанд. Аз рӯи навъи машғулият муқоиса кардани пурсидашудагон нишон дод, ки 68,8 фоизи коргарон ва танҳо 50 фоизи коркунони инженерӣ-техникӣ ва хизматчиён хоҳиши алоҳида иқомат кардан доранд (далели мазкур омӯзишу шарҳи минбаъдаро тақозо дорад).

Ба ҳамин тариқ, таҳлили натиҷаҳои таҳқиқи гузарондашуда имкон медиҳад, як қатор ҳолатҳое муайян карда шаванд, ки барои ба таври комплексӣ омӯхтани оила аҳамияти аввалиндараҷа доранд.

Якӯм, тавaҷҷӯҳи рӯзафзун ба соҳаи иҷтимоӣ ва маишати мардум водор месозад, ки шароити зиндагии оилаҳои гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ таҷдиди назар намуда, талаботу эҳтиёҷот ва манфиатҳои оила баррасӣ, соҳаи моддӣ, иқтисодӣ ва маънавии фаъолияти ҳаётии одамон таҳқиқ карда шавад.

Дуюм, дар ҷумҳурӣ равандҳои мураккаби таҷдиди аҳолӣ ба амал меоянд. Баробари сатҳи баланди тавлид фавти кӯдакон низ зиёд аст. Дар матбуот масъалаҳои ба нақша гирифтани оила ва маҳдуд намудани тавлид дар шароити ҷумҳурӣ мавриди муҳокима қарор мегиранд. Бинобар ин таҳқиқи илмии тавлид ва таклиф намудани муносибати илман асоснок нисбати банақшагирии оила дар шароити шаҳр ва қишлоқҷой бағоят муҳим аст.

Сеюм, омӯзиши хусусиятҳои хоси тарбияи кӯдакону наврасон дар гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ ва миллӣ аҳамияти калон дорад. Муҳим аст, ки неруи тарбиявии оилаи ҳозира ва хусусиятҳои хоси фаъолгардонии он дар шароити шаҳру деҳот муайян карда шавад. Омӯзиши ҳамкории оила ва мактаб дар рафти тарбияи наврасон низ аз аҳамият холӣ нест. Вазифаи тарбиявии оиларо дар алоқамандии зич бо барномаи фаъолияти шӯъбаи ноҳиявии Фонди кӯдакони ба номи В. И. Ленин бояд таҳқиқ намуд.

Чорӯм, бояд ба назар гирифт, ки таҳқиқи комплексии оила аз нуқтаи назари таҳияи барномаҳои илман асосноки фанни «Ахлоқу одоб ва психологияи ҳаёти оилавӣ» дар мактаб бағоят муҳим аст. Барои мутобиқи шароити ҷумҳурият мушаххас гардондани фанни мазкур манзараи муфассали ташаккул ва инкишофи оила дар шаҳру қишлоқ лозим аст.

Панҷӯм, таҳқиқи оила ба андозаи муайян кӯшиши дарки ҷиҳатҳои иҷтимоии маданияти халқ, гузашта, ҳозира ва ояндаи он мебошад. Ба ақидаи мо, барои вусъати худшиносии миллӣ, ғанӣ гардондани дониши мардуми ҷумҳурият дар бораи таърихи миллати хеш маълумотҳои эътимодноке, ки тарзи зиндагии оилаҳои гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоию миллиро тавсиф мекунанд, аҳамияти калон доранд. Ин вазифа боз аз ҳамин ҷиҳат ҳам муҳим аст, ки дар шароити ҳозираи инкишофи худшиносии миллӣ ва пайдоиши баъзе душвориҳои муносибатҳои байналмилалӣ ба ҷои тасаввуроти муқаррарӣ дар бораи таърихи халқи тоҷик ахбороти илман асоснок додан бағоят зарур аст.

# ЭЪТИРОФ

ДАР ПАСИ тиреза пардаи шаб то рафт ғафстар мегардид, дар долони пуршавкун хомӯшии ғариоддие ҳукмфармо буд, вале ӯ ҳанӯз дар паси мизи корӣ нишаста, пайхас намекард, ки худи ҳамон як саҳифаи маҷалла, ки ӯ аз он мақолаи дилхоҳашро хондан мехост, кушода буду беохир ба он чашм медӯхт. Маълум ки майнаи мондашуда ахборотро қабул кардан намехоҳад. Зеро он рӯз пур аз ҳодисаву вокеаҳо буд ва соли таҳсили анҷомёфта низ қувваи зиёде талаб намуд, аз ин рӯ, ҳеҷ ҷои тааҷҷуб нест.

Юрий Михайлович мутолиаи маҷалларо бас карда, онро пӯшид ва ба тақвими рӯимизиаш назар андохт. Ғайр аз корҳои ҷорӣ дар он барои пагоҳ мулоқот оиди дархости депутатӣ, рафтан ба оилаи нотифоқ ва ду машварат қайд шуда буд.

— Хӯш ки бошад, мисли ҳамешагӣ барои соати шаши пагоҳ хестану то бевақтии шаб кор кардан ҳамаи асосҳо мавҷуданд, — ҳазломез худ ба худ гуфт ӯ, — акнун ба хона рафтан даркор аст, кори пагоҳӣ бофайзтар аст...

Имрӯз номи ин шахс Юрий Михайлович Буланов хеле машҳур аст. Ӯ яке аз директорони ҷавони мактаб аст, ки ҳини муаллими меҳнати техникӣ буданаш унвони аълочии маорифи халқ гирифта дар ин соҳа сазовори обрӯю эҳтироми бузург гардидааст, вакили Конференцияи XIX умумииттифоқии ҳизбӣ, вакили анҷумани XXI Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон, депутати халқи ҷумҳурият мебошад.

Вақте ки муборизаи пешазинтихоботӣ авҷ гирифт, Буланов яке аз шаш номзади бағоят сазовори депутати халқ аз ҳавзаи интихоботии № 18 буд, вале бо чунин афзалияте ғалаба кард, ки ба садоқати интихобкунандагонаш ҷои шубҳа намонд. Ба тарафдории ӯ зиёда аз чор ҳазор кас ё 59 фоизи шумораи умумии интихобкунандагон овоз доданд. Шарҳи ин ҳол осон аст: бисьёриҳо ӯро чун марди меҳнатии софдилу ҳалолкор, принципноку боинтизом, чун коммунисти ҳақиқӣ мешинохтанд. Владимир Анатольевич Гиро, собиқ шахси эътимодноки Буланов дар ин бора чунин гуфт:

— Ҳозир, ки ҳаёт вазифаи баланд бардоштани сатҳи маданият ва маърифати ҷамъиятро ба мадди аввал мегузорад, бе чунин одамон Шӯрои Олӣ маҳол аст. Юрий Михайлович табиатан муаллим ва мураббӣ мебошад. Вай кӯдаконро басо дӯст медорад, чунон ки медонед, кӯдакон муносибати калонсолонро нисбати онҳо зуд эҳсос мекунанд ва аз он муассир мегарданд.

Гиро комилан ҳақ буд, зеро вақте ки мо ҳамроҳи духтару писарон дар бораи директор сухан кардем, дар чашмони эшон оташи меҳру муҳаббат ва эҳтиромот барқ зад. «Вай одами хуб аст, — бо боварии комил мегуфтанд онҳо, — одилу ҳақшинос аст, хонандагонро асло ба миллатҳо тақсим намекунад. Вақто ки моҳи февраль митингҳо барқарор гардиданд, ҳатто ӯ моро ба хонаамон бурда монд». Далелҳои оддии кӯдакона, вале чӣ қадарҳо ин баҳо баланд аст, бахусус, агар вай бо баҳои коллективи педагогӣ мувофиқ ояд. Ҳамкорони Буланов бошанд, ба баҳои додаи кӯдакон ҳамрайъанд:

— Ӯ инсони комил аст, аз ҳоли ҳар кадоми мо хабар гирифта меистад ва нохушиҳои рӯзгори дигаронро чун азони хеш мепиндорад, ха-

маи хонандагони душвортарбияро шахсан мешиносад, ба хонаҳои онҳо меравад, — мегӯяд раиси комитети иттифоқи касабаи мактаб В. Щербина.

— Дар ниҳоди ӯ хислати амирию фармонравой нест, вай бо муаллим ҳеҷ гоҳ бо оҳанги фармонфармоёна ҳарф намезанад. Ҳамроҳи ӯ кор кардан осон ва хуш аст, — илова мекунад мудири қисми илмӣ М. Шарифова.

— Вай роҳбари бағоят демократӣ, коммунисти ҳақиқӣ, масъулиятро барои ҳамаи воқеаҳои дар атроф баамалоянда ҳис мекардагӣ мебошад, — ин аст фикри котиби ташкилоти ҳизбии мактаб Ҳ. Гулмамадов.

Дар воқеъ эътиқоди ҳизбии Булановро чун яке аз фазилатҳои комили инсонӣ ва аз нуқтаи назари имрӯза ҳатто ҳайратангез номбар кардан мумкин аст. Дар замони мураккаби мо чандон бисьёр коммунистонеро намедонем, ки идеалҳояшонро аз даст надода, ба хотири рӯҳияи яклаҳзагии омма ин идеалҳоро аз таҳқир наҷот медода бошанд. Вале ба ӯ муяссар гардид, ки ин идеалҳоро ҳифз намояд.

— Дар пеши ман ҳамеша намунаи коммунисти комиле буд. Ман падарамро ҳамин тавр мешинохтам. Соли 1982 пеш аз вафоташ ӯ гуфт, ки маро коммунист дидан мехост. Вале, рости гап, эътиқоди шахсии ман ба зарурати чунин иқдом танҳо соли 1985, баробари бозсозӣ пайдо гардид.

На, барои ӯ ин суханон ибораҳои бодабдаба нестанд, ин кирдорест, ки узван аз принципҳои ҳаётии ӯ бармеояд.

— Кӯшиши сарфаҳм рафтан ба моҳияти корҳо, бори хешро ба дӯши дигарон бор накардан, илтифоту ғамхории калон зоҳир кардан нисбат ба одам—ин фазилатҳои Ю. Буланов айнан ба вазифаҳое мувофиқанд, ки ба ӯ чун ба узви кумитаи ҳизбии шаҳри Душанбе ба ҷо овардан лозим меояд, — нақл мекунад инструктори кумитаи ҳизбии шаҳр А. Олимов. — Масалан, вақте ба Юрий Михайлович супориш дода шуд, ки ҳамроҳи дигарон сабаби аз сафҳои ҳизб баромадани коммунистонро таҳлил намояд, ӯ нисбати ҳар ҳодисаи таҳқиқшаванда ҳам серталабӣ ва ҳам бомулоҳиза муносибат намуд. Дар тайёр намудан ва гузарондани пленумҳо фаъолона иштирок менамояд, дар онҳо оиди масъалаи баррасишаванда баромад намуда, мавқеи худро баён мекунад. Ва табиист, ки соли 1988 коммунистони ноҳия ӯро вакили Конференцияи XIX умумииттифоқии ҳизбӣ интихоб карданд. Зимнан, худи Юрий Михайлович чунин мешуморад, ки иштирок дар конференция ба ӯ бисьёр чизҳо дод, мулоқотҳояш бо одамони наҷиб, аз ҷумла бо ашхоси олами педагогӣ, амсоли Амонашвили, Шаталов, Ягодин малакаю дониши ӯро ғанӣ гардониданд.

Олами педагогӣ. Чӣ сон ва кай ин истилоҳ ба ӯ қарин, фаҳмо ва зарур гардид? Метавон гуфт, ин роҳ ба ӯ тамоман анъанавӣ набуд. Падар орзу дошт, ки писараш амсоли ӯ одами низомӣ гардад. Инак, агар комиссияи тиббӣ манъ намекард, Юрий мебоист ба омӯзишгоҳ дохил мешуд. Қарор дод, ки рафта дар техникуми политехникӣ шабона таҳсил ва рӯзона кор кунад. Ӯ ҷавони зираку моҳире буд. Ин ҷо ба системаи хрущевии таълими истеҳсолӣ, ки вай дар он таҳсил кард ва, албатта, ба одамоне, ки ба ӯ таъсири хайр расонданд, баҳои сазовор бояд дод. Юрий Михайлович умуман мӯътақид бар он аст, ки тақдири инсонро аз бисьёр ҷиҳат атрофиён муайян мекунанд. Алексей Николаевич Лапин, ки дар мактаби № 28 муаллими меҳнат буд, барои ӯ яке аз чунин ашхос буд. Вай ин пешаро аз бисьёр ҷиҳат ба шарофати Лапин интихоб намуд. Баъди хизмати ҳарбӣ ӯ ба интихоби касби хеш шубҳа накард. Бидуни таассуф техникуми политехникиро тарк карда, ба факультети индустриалию педагогии ДДПД ба номи Т. Г. Шевченко до-

хил шуд ва баъди хатми он соҳиби ихтисоси муаллими фанҳои умумитехникӣ ва меҳнат гардид. Юрий баробари таҳсил дар мактаби № 37 ба номи Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ А. Мироненко кор мекард. Ҳам донишҳои назариявӣ мегирифту ҳам маҳорати амалиашро такмил медод. Рафта-рафта таҷрибаи андӯхта ва аз ҳама асосиаш — меҳру муҳаббат нисбати кӯдакон самараи наҷибу дилхоҳ бахшиданд. Номи Булановро дар доираҳои педагогӣ беш аз пеш ба забон мегирифтагӣ шуданд.

— Оре, аз афташ, ман муаллими хуб будаам. — Вай ин суханонро ҳамту изҳор намуд ва бо чунин оҳанги ҳазине гуфт ва аз гуфтааш фаҳмидан душвор набуд, ки чӣ тавр ба ӯ ин давраи ҳаёташ гиромист. — Бачаҳо гурӯҳ-гурӯҳ аз паси ман мерафтанд ва ин маро шод мекард, ки онҳо ба кор майлу хоҳиш доранд. Ман он вақт фаҳмидам, ки мо инсонро танҳо тавассути меҳнат тарбия карда метавонем. Майлу рағбати онҳо барои ман аз ҳама чиз пурқимат буд.

... Дар он айёми тобистон ӯро аз бинокорони касбӣ фарқ кардан душвор буд. Вай ҳамроҳи ҳама маҳлули андова мекашид, техникаи санитарӣ ва таҷҳизот мешинонд. Ӯро дар либоси махсуси коргарӣ дидан одат шуда буд ва касеро аллакай ҳамин ҳодиса мутаҳайир намесохт, ки ӯ умуман бинокор не, балки директори ояндаи мактаб мебошад. Дар ҳамин сохтмони нав Юрий Михайлович соли 1986 отпуски навбатии меҳнатиашро гузаронид.

Мактабе, ки ба он рақами 92 дода шудааст, қариб омодаи истифода аст, аллакай дар бораи директори мактаби мазкур таъин гардидани Юрий Михайлович қарор қабул шудааст. Вале ӯ бо вуҷуди розигӣ доданаш ба чунин фикр асло одат карда наметавонад, ки ҳаёташ куллан тағьир хоҳад ёфт, аз коллективе рафтан лозим меояд, ки дар он зиёда аз даҳ сол кор кардаасту акнун ҳамкорон ва шогирдонашро тарк мекунад. Вале чунон ки мегӯянд, тақдир таъбир карда намешавад, ҷои нав диққати ӯро ба худ ҷалб намуд. Хост, ки қувваашро дар вазифаи нав санҷида бинад, донишу таҷрибаи то ин дам андӯхтаашро дар амал татбиқ намояд. Ба хусус ӯ медонист, ки дар лаҳзаҳои душвор ба кӣ такья кунад: мудири қисми илмӣ, педагоги ботаҷрибаю корозмуд Вера Семёновна Аксёнова розӣ шуд, ки ҳамроҳи ӯ ба мактаби нав гузарад. Баъд ӯ дар ҳаққи ин зани наҷиб ошкору ниҳон бисьёр суханони нек гуфт. Метавон гуфт, бе ӯ роҳбари нав аз ӯҳдаи ҳалли он мушкилаҳои азиме, ки ҳини ба остонаи мактаби нав қадам гузоштанаш ба дӯши вай бор шуданд, яқинан баромада наметавонист. Мушкилаҳо дар ҳар сари қадам ӯро интизор буданд. Танҳо ҳаминаш аламовар буд, ки аз нисф зиёди ин мушкилаҳо бинобар набудани шароит барои ташкили хуби таълим пайдо гардидаанд.

— Ба фикрам, ҳозир педагоге нест, ки дар бораи кор кардан дар мактабе, ки он ба талаботи ҳозира мувофиқ аст, орзӯ накунад, вале орзу дигар асту ҳаёти воқеӣ дигар, — мегӯяд Юрий Михайлович. — Зоҳиран, ҳамаи мо, педагогҳои ба мактаби нав омадагӣ, ҳақ доштем ба шароити басо олиҷаноби кор умед бандем, аммо рӯирост мегӯям, роҳи ин шароит фарсангҳо дур аст. Охир дар мо то ҳол кӯшиш доранд, ки мактабҳои ояндаро аз рӯи лоиҳаҳои дирӯза созанд. Ҳамаи ин бошад, боз аз сабаби ҳамон принципи бақияи маблағдиҳӣ мебошад. Ҳол он ки, ба назари ман, мактаб бояд маркази маънавии маҳалла бошад. Ба мактаб ҳам стадион, ҳам ҳавзи шиноварӣ, ҳам ҳавлии фароҳи сабзу хуррам, синфҳои равшану васеъи дорои утоқҳои ёрирасон, утоқҳо барои машғулиятҳои факультативӣ ва кружокҳо, китобхонаи хуб заруранд. Афсӯс, ки дар мо ин чизҳо нестанд. Вале, метавон гуфт, бадбахтии аз ҳама асосӣ дар дигар ҷост: мактаб аз ҳад зиёд хонанда дорад, дар он дуюним ҳазор шогирд таҳсил мекунад. Ман бошам итминони комил до-

рам, ки дар як чой ба ин микдор бачаҳо таълим додан мумкин нест. Зимнан, мактаб идоранашаванда мегардад.

— Ин на ҳамту дарду алами директор, балки дарду алами инсони аз мавкеи манфиати давлатӣ фикркунанда, инсони чӯяндаи роҳи солимгардонии ҳаёти мо мебошад. Охир, яке аз сабабҳои чиддии дарди имрӯзаи чамъият ба инобат нагирифтани чунин чиҳати муҳими вобастагӣ, амсоли вобастагии нерӯи маънавии насли наврас ба базаи моддӣ-техникӣ ва эстетикии мактаб мебошад. Ба хусус ин вобастагӣ дар ноҳияҳои аз марказ дур равшан эҳсос мегардад. Мо кӯдаконро дар шароити аз талаботи чамъияти мутамаддину мутараккӣ дур, баъзан дар шароити ҳакирона тарбия карда, онҳоро дидаю дониста боз ҳам ба ҳамон зисту зиндагонии бемазмун маҳкум мегардонем.

Шумораи аз ҳад зиёди мутахассисони чаласаводу нокобилеро, ки ба тарзи тоза фикр карда, эчодкорона ва аз сидки дил кор карда наметавонанд, ба рӯи об бароварда, мо дар симои онҳо боз ҳамин гуна мутахассисон, коргарон муаллимон ва дар ниҳояти кор ҳамин хел волидонро пайдо мекунем. Ва ҳамааш боз аз нав такрор меёбад.

Оё ин кадар аз чиҳати иктисодӣ камбағал буданамон, маҳдудияти майлу рағбатамон, бисьёр вакт пур нашудани толорҳои театрҳоямон аз ҳамин сабабҳо нестанд? Оё аз ҳамин сабаб нест, ки дар сурати барзиёдии захираҳои меҳнатӣ бисьёр чойҳои кор холианду истгоҳи наклиёти чамъиятӣ, даруни автобусу троллейбусҳо ифлос, пур аз пӯчоки офтобпарастанд? Ниҳоят, вокеаҳои фочиаангези февралӣ, ки дар пойтахти чумҳуриятамон ба амал омаданд, оё аз ҳамин сабабҳо набуданд? Оре, бидуни шубҳа метавон чавоб дод: аз он ки чомна ба гражданинҳояш ҳанӯз аз кӯдаки чизе дода натавонист, азобашро мо мекашем. Ана барои чӣ дили Буланов барин одамон барои вазъи ҳозираи корҳо дар мактаб месӯзад. Вале онро касе ба танҳои тағйир дода наметавонад, ин касалиро танҳо муштаракан рафъ кардан мумкин аст. Масалан, вакте ки китобҳои зарурии дарсӣ нестанд, дастуру тавсияҳои хуб таҳия нагардиданд, барои ба гурӯҳҳо чудо кардани синфҳо имконият вучуд надорад, худи ҳамон Конунро дар бораи забони давлатӣ чӣ сон ба чо овардан мумкин аст? Аз рӯи китобҳои дарсии аз ҳаёти зудчараёни мо акибмонда чӣ сон метавон аз фанҳое хушсифат дарс дод, ки чаҳонбинии гражданинҳои чавонро ташаккул медиҳанд.

Юрий Михайлович дар платформаи пешазинтихоботии худ ба сифати вазифаҳои аввалиндарача бисьёр вазифаҳоеро номбар кард, ки ичрои онҳо чиддияти мушкилаҳоро аз миён бардошта, кӯдаконро бар ҳак синфи имтиёзнок мегардонданд. Маблағи зиёд чудо кардан ба маорифи халк, гузарондани мактабҳо ба машғулияти яксменагӣ, ташкили хӯроки бепул барои хонандагони синфҳои 1—5, бо китобҳои хушсифати дарсӣ таъмин намудани онҳо аз чумлаи ин вазифаҳо мебошанд. Инак ӯ ин накшаро ягон рӯз аз мадди назараш дур намекунад.

Яке аз деворҳои кабинети директорро харитаи маҳалла ишғол кардааст. Барои шахси бехабар вай як харитаи мукаррарист. Вале Юрий Михайлович онро аз каду бар хонда баромада, барои хеш тамоми ахбороти зарурнро пайдо мекунад. Мана дар ин чои холӣ хона сохта мешавад. Дар ин чо ҳам. Мукаррар кардан душвор нест, ки дар маҳаллаи мазкур шумораи бачаҳо чи кадар зиёд мешавад. Вале мактаб якто мебошад. Не, бонги изтироб бояд зад. Инак, ӯ камари ғайратро мустаҳкам баста, дари идораҳои дахлдорро мекӯбад, аз ҳокимони шаҳру ноҳия хоҳиш менамояд, ки сохтмони бинои мактаби навро дар маҳаллаи ҳамчавор тезонанд. Овози уро шуниданд, мактаб буньёд ёфт ва он соли 1991 аввалин шогирдонро кабул менамояд.

Вай аз коллективи хеш сипосгузор аст, ки онҳо ҳамакидаи ӯ гардида, аҳамияти вазифаҳои дар наздашон истодаро фаҳмидаанд ва

тайёранд бахри беҳдошти корҳо вақташонро дареғ надоранд. Боз барои он миннатдор аст, ки бо вуҷуди душвориҳои зиёд, коллективи калони интернационалии онҳо муҳити мўътадили хайрхоҳӣ ва ҳиссу дарки шўхиро маҳфуз дошта метавонад. Як худи шабҳои ҳазлу шўхии онҳо ба чӣ меарзад! Зимнан, ҳар кадом тадбири берунаztaълимӣ ба кори Юрий Михайлович кўмаки калон мерасонад. Дар ин лаҳзаҳои пурсамараи муоширати сирф инсонӣ ӯ ҳамкоронашро беҳтар шинохта, мекўшад ҳар кадом носозгории ба нохост сарзанандаро дар муносибатҳои байни аъзоёни коллектив рафъ созад.

— Айнан баъди якуним соли кушодашавиаш мактаби № 92 статуси мактаби боваринокро гирифт, — мегўяд мудири шўъбаи маорифи халқи шаҳри Душанбе Б. Додхудоева. — Чунин шакл дар мо барои он истифода бурда мешавад, ки ба коллективи педагогӣ бештар мустақилият дода, ба он камтар назорат карда шавад. Ба фикрам, мо хато накардем. Буланов дорои ҳисси баланди масъулиятшиносист. Ў ба дили ҳар кас роҳ ёфта метавонад. Шояд, аз он сабаб бошад, ки худи ӯ низ бағоят шахси оддиву хоксор буда, бо мардум муомилаи хуб мекунад, аз ягон кор парҳезу ҳазар намекунад.

Хурсандона, дар куҷое, ки аз хусуси ин марди наҷиб сухан равад, атрофиён ҳатман номи ӯро бо камоли некию самимият ба забон мегиранд. Ва ин суханони сидқиву пурэҳтиром шаҳодати ҳақиқии эътирофу эътибори калони ӯст.

Ў ҳамеша дўстону муқаррабонашро аз комьёбию барори кораш воқиф мекунад. Албатта, дар навбати аввал аз ин комьёбиҳо завҷааш Валентина Вениаминовна — муаллимаи забони немисии мактаби № 37 воқиф мешавад. Чунон ки мегўянд, қимати ҳампешаро ҳампеша медонад. Завҷаи ӯ, ки заҳмати пешаи муаллимиро медонад, ба қадри меҳнати шавҳараш мерасад ва мефаҳмад, ки чи гуна бори гароне ба дўши вай афтидааст. Баъди директори мактаб таъин гардидани шавҳараш ба ӯ лозим омад, ки вазифаи мудири қисми илмиро тарк кунад, вагарна оила ба бори гарони рўзгор тоб намеоварад. Писари калониашон бошад, аллакай зандор асту мустақилона зиндагӣ дорад, вале кори хонандаи синфи ҳаштум Миша дар ин сурат душвор мегардад. Бе он ҳам бисьёр ташвиши рўзгор ба зиммаи Миша мебошад. Ҳам ба мағоза меравад, ҳам хонаро рўбучин мекунад ва шуғли кўҳнавардӣ дорад. Зимнан, ба ин шуғл дар оила асос гузошта шуд. Як вақтҳо аҳли оила якҷоя ба тамошои кўҳ мерафтанд. Юрий Михайлович ҳоло ҳам хоҳиш анбони сафариро бардошта ба кўҳ баромадан, аз ҳавои тоза нафас кашидан, бўйҳои муаттари гўёху гулҳоро шамиданро аз ёд набаровар дааст ва инро ҳамеша орзў дорад. Ва мехоҳад, ки дар ин саёҳат В: лентинаву Миша низ ҳамроҳаш бошанд. Вале акнун ин орзуест қари( амалинашаванда. Муттасил корҳои нав ба нав мебароянду ӯро ҳамеша мактаб интизор аст, ки дар он вай таътил надорад.

Душвор аст? Бале! Вале ӯ ҳаёти хешро дигар хел тасаввур карда наметавонад. Чунин аст принципи ҳаётии вай. Ю. М. Буланов бекор, бе ташвиши рўзгор ва оромона зиндагӣ карда наметавонад.

**Г. ГРИГОРЬЕВА.**

# ИНСОН, ИЛМ, ҶОМЕА: ТАДҚИҚОТИ ҶОМЕЪ

**Дар назди Маркази байниидоравии илм дар бораи инсон Донишкадаи инсон таъсис меёбад. Донишкада дар кадом давраи ташкил қарор дорад? Масъалаҳои амалӣ ва назарие, ки дар назди ҳайати коркунони он истодаанд, чӣ гунаанд? Ин масъалаҳо чӣ тавр ҳал карда хоҳанд шуд? Ба ин ва дигар саволҳо раис-созмондеҳи донишкадаи инсон В. П. Зинченко посух медиҳад.**

**— Владимир Петрович, маълум аст ҳамзамон бо он ки Шумо раис-созмондеҳи Донишкадаи инсон ҳастед, боз муовини раиси Маркази илм дар бораи инсон мебошед. Магар тавзеҳ дода метавонистед, ки вазифаҳои шумо чун муовин ва чун раис-созмондеҳ аз чиҳо иборатанд? Ва ин мансаби «раис-созмондеҳ» чист?**

— Бо камоли рағбат. Илова бар ин, масъалаи раисии ман масъалаи оддӣ нест. Асли гап дар ин аст. Ғайр аз ман, боз муовинони раиси «Маркази инсон» ҳастанд: В. С. Степин ва В. А. Ядов. Онҳо мудирони донишкадаҳои академӣ мебошанд ва, табиист, ки маҷбуранд дар навбати аввал вазифаҳои мустақими мудирии худро ба иҷро расонанд. Ман дар ин маънӣ одами озод — одами аз «донишкада» озод мебошам, чунки Донишкадаи инсон аслан ҳанӯз нест. Танҳо қарори Ҳайати раисаи Академияи улуми ИҶШС дар бораи таъсиси он мавҷуд аст.

Вале барои он ки донишкада «таъсис ёбад», қарори Шӯрои Вазирони ИҶШС зарур аст. Барномаи кори донишкада зарур аст, рӯйхати коркунони он, бино ва боз бисёр ва бисёр дигар чизҳо лозиманд. Ҳоло бошад, ман расман муовини раиси Марказ ҳастам. Вазифаҳои ман иборат аз такмил кардани идораи кории Марказ (ҳайати коркунони он начандон калон хоҳад буд — иборат аз 20 кас) мебошад; яке аз вазифаҳои асосии он ташкил намудани ҷузъи нави таркибии Академияи улум — Донишкадаи инсон аст. Аз ҳамин сабаб низ ҳоло мансаби ман «раис-таъсисдеҳ» ном дорад.

Баъд, вакто ки қарори дахлдор қабул, бино ва мизони таърифа муайян, ҳайати коркунон такмил карда шавад, масъалаи на раис-таъсисдеҳ, балки масъалаи «раиси» Донишкадаи инсон ба миён меоянд.

**— Лутфан, ин фикрро шарҳ бидиҳед. Агар ман Шуморо дуруст фаҳмида бошем, чунин имкон мустасно нест, ки баъди ҳама корро «ташкил карданатон» каси дигаре ҳам раиси донишкада шуда метавонад.**

— Албатта. Мо дар давраи демократия зиндагӣ сар кардем ва раванди демократисозӣ, табиӣ, ба Академияи улум низ дахл кард. Раис-таъсисдеҳ мансабест, ки онро Президиуми АУ ИҶШС, бидуни интихобот, таъин мекунад, чунки интихобкунандагон — ҳайати коркунон нестанд. Ман саъю кӯшиш хоҳам кард, ки ҳайати коркунонро ҷамъ кунам, он тарафаш, ба истилоҳ, ихтиёри ӯст. Шояд, вай маро раис интихоб намояд, ва мумкин, маро аз ин вазифаи пурзаҳмат озод намуда, ба сифати корманди илмӣ монанд. Бинобар ин, дар ин ҷо ман ягон хел тазмине надорам ва дар ин бора фикру хаёле ҳам на-

донишкадаро интихоб намоям, ки он на дар сухан, балки дар амал барои тадкики масъалаи инсон чун масъалаи мучтамеъ кобил бошад. Ба фикрам, ин масъала дар давоми хамин сол хал хохад гардид.

**— Шумо метавонистед дар сари он масъала муфассалтар таваккуф намоед, ки барномаи чомеи тахкики инсон чист. Одатан донишкадахо мувофики барномаи муайяни илмй созмон дода мешаванд: аввал мавзӯи тадкик таъин карда шуда, сонй («мувофики он») хайати мухаккикон ташкил карда мешавад. Бо суханони дигар гӯем, Донишкадаи инсон ба таври мушаххас бо кадом масъалахо машғул хохад шуд? Охир, вай бо тамоми он чи ки ба инсон дахл дорад, машғул шуда наметавонад-ку?**

— Савол мутлако конунист, вале посухи он ба андозаи муайян боварнокарданист. Мо вокеан ба он одат кардаем, ки аввал мавзӯи тахкик таъин карда шуда ва сонй донишкадаи муайян ба вучуд оварда мешавад. Дар айни хол вазъ акси он аст: аввал донишкада («Марказ», «Донишкадаи инсон», мачаллаи «Человек» ва ғайра) таъсис дода шуда, баъд мавзӯи тадкики чомеи инсон муайян карда мешавад. Ва дар ин кор хеч чои ачибй, ғайримукаррарй нест. Аз таърихи илм мо медонем, ки, одатан, аввал харакати илм пайдо мешавад, ки он минбаъд ё ба институт табдил мeёбад ва ё бархам мехӯрад. Хамин тарик, агар фикри муносибати мучтамеро нисбат ба инсон дар назар дошта бошем, чунбиши илм бахри чунин муносибат аллакай на як садсоларо (чй дар Россия, ва чй берун аз марзи он) ташкил медихад.

Дар мамлакати мо нахустин бор кӯшиш карда шуда буд, ки тадкики озмоишии инсон ба сурати микёсан калон ва чомеъ ба рох монда шавад. Аз чониби олими барчаста ва ходими чамъиятии рус В. М. Бехтерев соли 1907 созмон дода шудани Институти касалихои рӯхй ва асаб, ки хамзамон мактаби олй хам мебошад, дар назар дошта мешавад.

Баъди Октябрь ин институт ба Академияи касалихои рӯхй ва асаб табдил дода шуд, ки ба хайати он 15 институти тадкикоти илмй дохил мешуд. Солхои 30-юм ин академия бархам дода шуд ва инсон чун мавзӯи тадкикот аз сари нав ба як катор сохахои илм таксим гардид. Кӯшишхои мароковари хеле сонитар ба харч додаи Б. Г. Ананьевро дар бораи гузоштани тахкурсии инсоншиносй, дар бораи тачрибаи омӯзиши мукаммали кӯдак дар педология, дар бораи рӯху наслшиносй (психогенетика) ва бисьёр дигар масъалахо ба хотир овардан мумкин аст.

Хамин тарик, дар мамлакати мо харакати илмии институтишудаи муносибати мучтамеъ (комплексный) ба омӯзиши инсон чой дошт, ки онро дар мархалаи муайяни тараккй вазъи идеологй ва сиёсй хомӯш сохт. Сонй (баъди съезди XX хизб) ин харакат ба эхё шурӯъ намуд ва акнун нихоят ба шакли муайяни ташкилй мучассам мегардад. Бинобар ин вазифаи мухими Марказ ва Институти инсон иборат аз он аст, ки тачрибаи ватании (албатта, чахонй хам) омӯхтани инсон навсозй карда шуда, он фикрхое аз нав баркарор гарданд, ки бисьёриашон тамоман ё кисман фаромӯш шудаанд. Вале ин кор кам аст. Ин фикрхоро инкишоф додан, фикрхои навро пешниход кардан ва ин ва дигар фикрхоро, дар навбати худ, дар амал татбик намудан зарур аст.

**— Вале ба ин кор магар илми мо омода аст? Холо хозир илми оид ба инсонро бисёр сарзаниш мекунанд.**

— Ахволи илмхои сершумори оид ба инсонро холо бо истилохоти «хуб» ё «бад» арзёбй кардан карйб ночоиз аст. Ин илмхо, албатта, инкишоф мeёбанд ва бисьёре аз онхо хеле бомуваффакият тараккй мекунанд. Аммо гап дар он аст, ки инкишофи илмхо ба тараккии

худи инсон расида наметавонад. Ана аз ҳамин сабаб лозим меояд чунин тасдиқ намоем: онҳо ба тараққии вай на фақат ба таври муассир мадад расонда наметавонанд, балки ба таназзули он ҳам мамониат карда наметавонанд. Ҳаминро мегӯям, ки ҳалли тамоми масъалаҳои амалии ҷаҳонии замона ба инсон бархӯрд мекунад. Ва вақти дарки ин даррасидааст. Ва вақти серғайраттар амал кардан омадааст. Охир худи инсон ҳам масъалаи ҷаҳонӣ гардидааст. Вале мо то ҳол намедонем, ки ҷисми инсон ба чӣ қобил аст. Аммо мо боз ҳам камтар медонем, ки рӯҳи инсонӣ дар сурати тараққии озоди ба табиати инсон мутобиқ ба чӣ қодир аст. Ин гапҳоро чун сарзаниши илмҳои оид ба инсон фаҳмидан лозим нест, гарчӣ, албатта, барои сарзаниш асосҳо кофианд. Имрӯз ҳамту фалсафаи нави инсон ва маданияти нави фикрронӣ дар бораи вай, тарзи нави тафаккур, тағйири ақидаҳои кӯҳнашуда ва одатҳои умрашон баохиррасидаи муносибат бо инсон лозим аст.

**— Бидуни ғояҳои нави фалсафӣ таҳияи барномаи комили «Инсон» дар маънои амалӣ ва аслан илмии он беоянда мебошад. Оё шумо дар бораи ин ғояҳо муфассалтар нақл карда метавонистед?**

— Л. С. Выгодский як истилоҳ дорад, ки он «фалсафаи амалия» мебошад. Маънои асари фалсафӣ дар ин ҷо иборат аз он аст, ки нафақат тарзу усулҳои омӯзиш, балки тарзу усулҳои ҳалли масъалаҳои амалии ҳаётие низ ҷустуҷӯ гарданд, ки онҳо табиатан масъалаҳои муҷтамеъ (комплексные) мебошанд. Одатан, ба чунин кор илмҳои ҷудогона қодир нестанд. Масалан, дар фоҷиаи Арманистон масъалаҳои экологӣ, сиёсӣ, миллӣ, рӯҳӣ, тиббӣ дар як гиреҳ дарҳам печиданд ва ин гиреҳро дар танҳой на иҷтимошинос, на равоншинос, на духтур ва ғайра кушода наметавонад. Ҳама мефаҳманд, ки дар ин гуна мавридҳо кӯмаки муҷтамеъ зарур аст, ки барои ба амал баровардани он зӯри ҳатто як идораи ҷудогона намерасад. Ин амалияи муҷтамеъ бояд хирадмандона буда, барои дарки комили вазъ, пешбинии оқибатҳои дахолати худ қобил бошад. Аз ҳамин сабаб низ сухан дар бораи фалсафаи амалия ва маҳз дар тавҷеҳи аслии фалсафа чун муҳаббат нисбат ба хирад, ва дар маънии ҳозираи муассири он меравад.

Бори дигар таъкид карданиам, ки фалсафаи амалия — ин фалсафафурӯшӣ дар маънии муқаррарӣ нест. Вай ба вуҷуд овардани воситаҳои худ, гӯё ки технологияи инсонпарвариро дар назар дорад. Ҳоло ҳар як илм симои инсонии худро ба асос гирифта, бо таваккал амалияи дахлдори худро бунёд мекунад. Албатта, чунин симоро на танҳо бо кӯмаки илм, балки бо кӯмаки фарҳанг (ба маънии васеи калима) низ офаридан лозим аст. Ин на танҳо боиси он мегардад, ки бисёрии технологияҳо аз такмилот дуранд, балки боиси он низ мешавад, ки табодили таҷрибаи бунёди технологияҳои мухталиф бағоят душвор гардонда шудааст. Бинобар ин чӣ беҳтар кардани мабдаҳои (принципҳои) мавҷуда ва чӣ офаридани мабдаҳои ба вуҷуд овардани технологияҳои нав барои соҳаҳои мухталифи амалияи ҷамъиятӣ, ки онҳо бояд симои комили инсонро ба асос гиранд, зарур аст.

**— Фарз мекунем, ки барои фалсафаи амалия симои инсони комил нақши восита, гӯё амри ахлоқиро иҷро карда метавонад. Оё чунин симо барои инкишофи тадқиқи инсон кифоят мекунад?**

— Албатта, барои ин мақсад симои комили инсон кифоят намекунад. Бинобар ин барои илмҳои оид ба инсон ба сифати фарзияи корӣ ва банди пайвасткунанда мо тахмин дорем «шуур»-ро интихоб намоем. «Шуур» таҷрид аст, илм бошад, тавре ки маълум аст, таҷрид-

ҳоро ба кор мебарад. Вале шуур боз ҳам ғоя, ҳам рамз, ҳам дониши таҷассумёфта мебошад. Масалан, ба хубӣ маълум аст, ки рамз дониши муҷассамгардида, яъне таҷассумёфтаи фардӣ аст. Маҳз аз ҳамин сабаб дар рамз ҳам ҷиҳати моддӣ ва ҳам ҷиҳати ғоявӣ муҷассам гардидааст. Шояд, шууре, ки на чун инъикоси интроспективии воқеият, балки чун ҳастии даркшуда фаҳмида мешавад ва ҳангоми ташкил кардани тадқиқи инсон дар байни илмҳо нақши банди пайвасткунандаро иҷро карда хоҳад тавонист. Вай боз аз он сабаб нақши пайвасткунандагиро иҷро карда метавонад, ки дорои на танҳо қишрҳои рефлексие мебошад, ки дар онҳо падидаҳои пайдошавии маъноҳо, дарки маъноҳо, тавлиди мазмун ва маъноҳои навин сурат мегиранд. Вай инчунин дорои қишрҳои ҳастие мебошад, ки дар онҳо на фақат муносибатҳои инсон ба воқеият, балки муносибатҳо дар ҳақиқат, яъне муносибатҳои воқеӣ, амал, рафтори инсон дар олам ташаккул ва таҷассум меёбанд.

**— Магар шумо метавонистед бо ягон мисоли мушаххасе, ки аз таҷрибаи тадқиқоти илмӣ гирифта шудааст, нишон диҳед, ки фарз кунем, фикри Шумо дар бораи истифодаи «шуур» ба сифати мабдаи усулии тадқиқоти муҷтамеи инсон чӣ маъно дорад?**

— Ба сифати мисол ман тадқиқи қарор қабул карданро дар шакли ҳозираաш, яъне дар қаринаи (контекст) таҳқиқ дар соҳаи зеҳни маснӯъ мегирам.

Ба манзури он ки минбаъд саҳеҳ фаҳмида шавад, фаврӣ ҳаминро мегӯям, ки ман тарафдори тадқиқоти соҳаи зеҳни маснӯъ ҳастам. Вале зеҳни маснӯъ барои ҳалли масъалаҳо воситаи начандон мувофиқ мебошад. Тафовути байни онҳоро таъкид мекунам.

Қабул кардани қарор дорои осори махсуси финализм, маҳкумият ба фано мебошад. Ба ин иртибот чунин суханон ба хотир меоянд: «Мавр вазифаашро иҷро кард, акнун мавр метавонад биравад». Бар хилофи ин ҳал кардани масъала ҳодисаеро мемонад, ки охир надорад. Вай дар он маврид ҳам ҳодисаи муқолимавӣ, серсадо аст, ки агар дар танҳоӣ сурат гирад. Вай ҳама вақт ҳамсӯҳбат, мухолиф ва мухотиби хаёлӣ дорад. Ниҳоят, ҳал кардани масъалаҳо назар ба қабул намудани қарорҳо хеле мароқовартар мебошад. Амали нотамом, аз он ҷумла амали хаёлӣ низ, назар ба амали хотимаёфта хеле бештар дар хотир мемонад (натиҷаи ба даст овардаи Б. В. Зейгарник).

Ман дар баробари ҷонибдори тадқиқоти соҳаи зеҳни маснӯъ будан қатъиян зидди он ҳастам, ки дар инсон зеҳни маснӯъ ташаккул дода ва ё дар инсон зеҳни маснӯъ бешуурона «росух карда» шавад. Мутаассифона, дар ин бора сухан рондан лозим меояд, чунки зеҳни табиӣ торафт бештар ба зеҳни маснӯъ монанд мешавад. Ҳатто истилоҳи «зиёиёни маснӯъ» пайдо шудааст. Мутаассифона, на танҳо истилоҳ пайдо гардидааст. Дар ин ҷо қонуне амал мекунад, ки Владимир Набоков ифода кардааст: «Ҳаёт ба хаёли бадеӣ (илова мекунам ба хаёли илмӣ ҳам. — В. З.) разилона тақлид мекунад». Ҳазли пурдаҳшати «Мо барои он ба дунё омадаем, ки Кафтаро амри воқеъ созем» ин қонунро тасдиқ менамояд.

Зеҳни табиӣ эҳтимолиятҳоро, на озодиро, муфидиятро, на сарватҳоро, нафъро, на бенафъиро, иродаро, на масъулиятро, интихобро, на таркиб доданро, ҳисобу китобро, на ҳиссро ба роҳбарӣ мегирад. Қоидаҳои қабул кардани қарор ахлоқро иваз мекунанд. Чунин меъёрҳо, мисли зебоишиносӣ, зебогии қарорҳо, ҳаққонияти дохилии онҳо барҳам мехӯранд. Детерминизми лапласовӣ кауза суи Спинозаро иваз месозад.

**— Сарчашмаи инро, эҳтимол, дар ҳаробшавии маориф, дар он бартарӣ доштани самту тамоюлҳои техноцентрӣ ва технократӣ ҷустуҷӯ кардан лозим бошад?**

— Табиист. Ёд дорам, чӣ тавр муаллимаи мактаби олии техникӣ аз он нолиш мекард, ки донишҷӯи вай бовар дошт, ки Ренесанс насаб аст. Ҳоло ҳозир ҳатто маълумоти гуманитарӣ низ ба гуманитарисозӣ эҳтиёҷ дорад. Аммо тавзеҳи дигар ҳам имкон дорад. Ин «гирифтори» мабҳаси (объекти) тадқиқот, мабҳаси парастиш, воситаи фаъолият «шудан» аст. Харобшавии маориф ва фарҳанг барои пайдо гардидани ҳар гуна «парастишҳо» — аз Сталин то.. компьютер шароит фароҳам меоварад.

А. Швейцер яке аз саргузаштҳои Буддоро меоварад, ки ӯ аз барзгари хитой пурсон шудааст, ки чаро вай ба даруни чоҳ мефароянд, ба ҷои он ки манҷанике созаду кори худро осон кунад. Ба ин савол барзгар посух додааст, вақто ки одам мошинро ба кор мебарад, дили вай ҳам мисли мошин мешавад.

Психотерапевтҳо қоидаи оқилонае доранд. Онҳо бояд ба худашон мунтазам сеансҳои психотерапияро татбиқ кунанд, то ки солим бошанд ва мушкилиҳои даркнашавандаи худро ба муштарӣ акс накунанд. Оё муҳақиқони зеҳни маснӯъ низ ин гуна проекция надоранд? Як вақтҳо Э. М. Рильке навишта буд, ки «ба мо дар олами маъно ва нишонаҳо ҳаргиз чандон гуворо нест». Хаккерҳо дар ин олам худро бағоят бароҳат ҳис мекунанд, гоҳҳо назар ба он ки дар олами воқеӣ аст, бароҳаттар ҳис менамоянд. Шояд, дар ин бора сухан рондан намеарзид, агар эҳтимолияти ба зеҳни маснӯъ табдил ёфтани зеҳни табиӣ намеафзуд. Ва аз ҳама он ғамангез аст, ки зеҳни инсон аз воситаҳое, ки ӯ барои худаш офаридааст, торафт камтар озод мешавад.

**— Ин тавзеҳро тақозо дорад.**

— Барои он ки даст ба «олоти олотҳо» мубаддал гардад, мавҷуд будани миқдори бузурги зинаҳои фаровони озодии занҷирҳои кинематикии ҷисми инсон зарур аст. Барои он ки манзараи дурусти олам офарида шавад, шумораи фаровони тасвирҳо, аз он ҷумла тасвирҳое, ки асли воқеаро хаёлӣ ва таҳрифкорона инъикос мекунанд, зарур мебошад. Зимнан, набудани хаёлоти басарӣ (зрительный) аломати дараҷаи амиқи ақибмондагии фикрӣ мебошад. Ҳазли ғамангези Л. Андреев дар бораи он ки инсон бе дандон, бе мӯй ва бе хаёлот ба дунё меояд ва бидуни онҳо ба гӯр меравад аз ҳақиқат чандон дур нест.

Ҳофизаи инсон ҳам озодона ташаккул ёфтааст. Озодии ташаккули ҳофиза шарти омодагӣ ва дастрасии тамоман хаёлӣ ва душворшарҳи он мебошад.

Тафаккур ҳамчунин падидаи озод аст. Мо метавонем ҳар гапи беҳударо фикр кунем, бинобар ин баъзан муяссар мешавад, ки натиҷаҳои на комилан фаҷ ба даст оварем. Бештар вақт мо на хирад, балки сафсатаро қадр менамоем, ба санъати ҳарзагӯӣ хуб (ба ҳар ҳол — тоқатпазирона) муносибат мекунем, муштоқи фикрҳои беақлона мебошем.

Ҳамин тариқ, инсон дорои як силсила системаҳои озод мебошад. Масъала иборат аз он аст, то муайян карда шавад, ки маҳдуд сохтани дараҷаҳои барзиёди озодии ҳар яке аз ин системаҳо чӣ тавр сурат мегирад, онҳо ҳангоми сурат гирифтани амали иҷро чӣ тавр ба системаҳои муқарраршуда табдил меёбанд, сохти таъсири мутақобили байни онҳо чӣ гуна аст. Ба баъзе аз ин саволҳо ҷавобҳое мавҷуданд, ки дар қаринаи фаъолиятнокии физиологӣ (Н. А. Бернштейн), дар психологияи амал (А. В. Запорожец) ба даст оварда шудаанд. Вале ба ҳар ҳол саволе боқӣ мемонад: ин системаҳои озодро кӣ «ором месозад»? Ба назар чунин мерасад, ки посухи ин савол аз ҳама оддӣ аст. Амали мутақобили системаҳои озодро шахсият, «Ман» ё шуур ҳамоҳанг мекунад. Аммо инсон камаш ду «Ман» дорад, ки

онҳо бо якдигар ихтилоф доранд ва бартараф намудани низои байнашон начандон осон мебошад. Ин «Ман»-ҳо нисбат ба сурат гирифтани ин ё он падида эҳтимолиятҳои зеҳнии мухталиф ва дар бораи муфидият ва меъёрҳои он тасавуроти гуногун дошта метавонанд, ки ин ба қабул кардани қарорҳо албатта таъсир мерасонад. Хуб аст, агар ин ду «Ман» якдигарро фаҳманд. Мушкилоти тавозун боз бо он мураккаб мегардад, ки ҳар яке аз системаҳои озод забони худро ба кор мебарад. Ба ҷумлаи ин гуна забонҳо забони ҳаракатҳо, рафторҳо, маъниҳои операционалӣ ва мавзӯӣ, аломатҳо, рамзҳо, схемаҳои ҳофиза, забонҳои шифоӣ, забони дохилӣ, таркибҳои семантикии амиқ ва ғайра ва ҳоказо мансубанд. Ин макони забонҳо як навъи дӯлобие мебошад, ки ҳангоми сохтмони манораи Вавилония ба амал омада буд. Онҳо якдигарро чӣ тавр «мешиносанд», микёсҳои мухталифи замонӣ, ки дар шароити онҳо амал мекунанд, чӣ тавр мувофиқат пайдо мекунанд? Оё фарзияи баёнкардаи психолингвистҳо дар бораи он ки таркибҳои семантикии амиқ забони ҷомеъ-транслятор мебошанд? Магар мо силсилаи манзараҳои якмодалӣ (масалан, манзараи басарӣ, шунавоӣ, моторӣ ва ғайра) ё як манзараи сермодалии оламро, ки ба забонҳои гуногун тасвир карда шудааст, дорем? Ё, шояд, тафаккур бо манзараи амодалии олам кор мекунад? Ин саволҳо ба масъалаи классикии таносуби забон ва тафаккур ё, аниқтараш, забони тафаккур муносибати мустақим доранд. Вале боз масъалаи забони мағзи сар ҳаст. Барои ҳалли ин масъалаҳо саъю кӯшиши мутахассисони гуногун зарур аст: файласуфҳо, рӯҳшиносон, забоншиносон, физиологҳо, санъатшиносон, мутахассисони соҳаи зеҳни маснӯъ, системаҳои мумайиз (экспертӣ), когитологҳо.

Аммо бо ин саволҳо тамом намешаванд. Эҳтимол, дар ҳар як системаи озод бояд ҳеҷ набошад дар шакли ҷанинӣ унсурҳои рефлексия мавҷуд бошанд, ки онҳо на фақат дар ҳаёти шуур, балки дар фаъолияти зеҳн низ нақш мебозанд. Ҳастии рефлексия — ин муқоисаи натиҷаҳои арзёбии вазъ ва имкониятҳои худи амал дар ин вазъ аст. Дар тадқиқоти сохти ҳаракатҳо ва амалҳо ду намуди эҳсос пайдо карда шудааст: ҳис нисбат ба вазъ ва ҳис нисбат ба имкониятҳои амал (Н. Д. Гордеева). Ҳангоми ташкили ҳатто намудҳои нисбатан оддии ҳаракатҳо ивазшавии ин намудҳои эҳсос дар як сония 3—4 маротиба сурат мегирад. Тавсифи камӣ ва кайфии (количественные и качественные) унсурҳои рефлексиро дар рафтори дигар системаҳои озод боз таҳқиқ кардан лозим аст. Тахмин кардан мумкин аст, ки масъала на танҳо дар мубодила ё интиқоли манзараҳои олам, ки ба забонҳои гуногун тасвир гардидаанд, балки дар интиқоли натиҷаҳои кори рефлексия низ мебошад, ки он дар чорчӯби ҳар як системаи озод сурат мегирад. Зимнан, тадқиқи таркибҳои (механизмҳои) рефлексия ҳам барои арзёбии рефлексии эҳтимолиятҳои зеҳнии ин ё он натиҷа, ҳам барои арзёбии муфидият аҳамияти аввалиндарача бояд дошта бошад.

**— Магар ба назари Шумо чунин намерасад, ки тамоми гуфтаҳои боло мумкин чун мураккабсозии барзиёд ё зиёдатии масъалаи қабул кардани қарор ташреҳ карда шаванд?**

— Имкон дорад, ҳамин хел ҳам бошад. Вале мехостам ёдрас намоям, ки ҳозир қимати қарорҳои қабулшаванда фавқулодда афзуд ва, бештар аз ин, қимати қарорҳои хато. Ва шахсоне, ки қабул кардани ин гуна қарорҳо ба онҳо лозим меояд, бояд на фақат масъулият, балки мураккабии чунин корро низ ҳис кунанд. Худро тақдирсоз эҳсос намудан кам аст. Барои тақдири бегонагон, беҳтараш гӯем, сарнавишти дигарон бояд масъул буд. Дар ин ҷо ҳам арзёбии муфидият ва эҳтимолияти зеҳнӣ шояд кофӣ накунад.

**— Маълум мешавад, кори аз ҳама дуруст аз қабул кардани қарорҳо худдорӣ намуда, қарорҳоро бо ҳал кардани масъалаҳо иваз намудан аст? Вале ҳаёт — ин илме нест, ки дар он ҷо масъалаҳо агар беохир набошад, муттасил ҳал карда мешаванд.**

**Ҷора чист?**

— Ҷора бояд он бошад, ки қарорҳо на он қадар бо назардошти муфидият, эҳтимолиятҳои зеҳнӣ, балки бо назардошти дигар чиз, аз он ҷумла бо назардошти «худ ва дигарон» низ, бо назардошти виҷдон, иззати нафс, шуур, арзишҳои умумиинсонӣ ва масъулият қабул карда шаванд. Вале дар ин маврид ҳам онро аз хотир баровардан лозим нест, ки дарк, ки маҳсули ҳалли масъала аст, назар ба қабул кардани қарор қадами хеле калоне ба пеш буда метавонад. Ба назарам, рефлексия, дарк ва ҳалли масъала ҳастаи тафаккури нав мебошанд, ки ин тафаккур, умедворам, на фақат дар соҳаи сиёсӣ ташаккул хоҳад ёфт.

Намедонам, ба саволҳои шумо ҷавоб додам ё не. Вале ба ман чунин менамояд, ки фарқи байни қабули қарорҳо ва ҳалли масъалаҳо на дар тобишу оҳангҳост. Ин тафовут принципиалӣ аст. Дар маънои сиёсӣ қабул кардани қарорҳо воситаи қулай, бештар аз ин, воситаи зарури сохти ҳукмравоӣ аст, ки ин сохт ба дигарандешагӣ тоқат надорад; ҳалли масъалаҳо василаи зарурии сохти демократӣ аст. Вай муколимавӣ, серсадо мебошад. Ба туфайли ин хусусиятҳо ҷои эҳтимолиятҳои зеҳниро қонунияти айнӣ, ҷои муфидиятро арзишҳои умумитабааӣ, миллӣ, сусиёлистӣ ва умумиинсонӣ гирифта метавонанд. Муколимавӣ ва серсадоии шуур, гуногунии тафаккур — охир ин комёбиҳои аълои тамоми фарҳанги аврупоӣ мебошанд, ки инсоният ҳанӯз пурра истифода кардани онҳоро ёд нагирифтааст.

**Ба саволҳои маҷалла мудир-созмондеҳи Донишкадаи иҷтимоияи АУ ИҶШС В. А. Ядов посух медиҳад.**

**— Маълум аст, ки татбиқи барномаи умумиакадемии «Инсон, илм, ҷамъият: тадқиқоти ҷомеъ» бо қувваҳои бисьёр ҳайатҳои коркунони илмӣ ба амал бароварда мешавад. Дар ин кори муҳим Пажӯҳишгоҳи иҷтимоияи АУ ИҶШС чӣ нақше бояд бозад?**

— Дар доираи барномаи умумиакадемӣ донишкадаи мо бояд пешсаф бошад, гуфтан мумкин, дар самти асосӣ қарор гирад: «Инсон дар бозсозии муносибатҳои ҷамъиятӣ ва умурҳои социализми таҷдидёбанда». Ин мавзӯот барои бозсозӣ мавзӯоти асосӣ мебошад.

Аввалан, дар лаҳзаи ҳозира сухан дар бораи офаридани назарияи замонавии типи иҷтимоии шахсият меравад. Аниқтар гӯем, гап дар бораи типи иҷтимои субъект ё «субъектотип»-и давлати сусиёлистии ҳуқуқбунёд, дар бораи бартараф намудани дуршавии шахсият дар соҳаҳои асосии фаъолияти иҷтимоии вай, аз он ҷумла иқтисодиёт, сиёсат, ҳаёти маънавӣ, фаъолияти ҳаррӯзаи муқаррарӣ меравад. Вусъати субъекти иҷтимоӣ, нерую имкониятҳои вай мустақиман ва бевосита бо таҷдид ва навсозии умурҳои иҷтимоии асосии ҷамъият вобастааст. Сонӣ, аз ҳамин сабаб барномаи мо барои тадқиқи равандҳои мураккаб ва зиддиятноки ҳамин гуна бозсозии иқтисодиёт, тарзҳои идора, шаклҳои ташкили иҷтимоӣ ва худташкилкунӣ, маориф, тарбия ва ғайра нигаронда шудааст, ки онҳо ба раванди табиитаърихии тараққии ҷамъият ба таври беҳтарин мувофиқат мекарданд, ва дар маркази манфиатҳои вай инсон чун сарвати олӣ ва ҳадафи тамоми ташкили ҷамъият қарор дорад.

**— Оё шумо метавонистед мақсади умумӣ ва мавзӯоти кори дар пеш истодаро иҷмолан тавсиф намоед?**

— Мухтасар гӯем, фасли ба мо тааллуқдоштаи барномаи умумиакадемӣ, тавре ки ман мефаҳмам, бояд ба қаринаи бештар васеи

кори ҷамъиятшиносон оид ба эҷоди таълимоти назарии социализми қарни XXI ва роҳҳои тараққии ҷамъияти мо дар чорчӯби тамаддуни ҷаҳонии инсонӣ бо таъкиди бартарии бечуну чарои сарватҳои гуманитарӣ дар амалияи воқеии таҷдиди ҷамъияти шӯравӣ, дар таҳияи сиёсати иҷтимоии дарозмуддат ва кӯтоҳмуддат, ки ба ин муқарароти ҳадафманд мувофиқат дорад, дохил кардани тамоми барномаи «Инсон, илм, ҷамъият»-ро таъмин намояд. Возеҳ аст, ки дар ин ҷо вазифаҳои назарӣ-маърифатии тадқиқот бояд бо омӯзиши воқеиятҳои иҷтимоии ҳаёти ҳақиқии мо алоқаманд буда, дар натиҷа бояд ғояҳои амалӣ дошта бошанд, ки онҳо дар амалияи танзими равандҳои иҷтимоӣ дар шароити мушаххаси иқтисодӣ ва иҷтимоӣ-фарҳангии ҷамъият ба кор бурда мешаванд.

Чунин аст мақсади умумии кор роҷеъ ба фасли ба мо тааллуқдоштаи барнома. Аз ҳашт самти тадқиқот асосиаш самти нахустин мебошад — таҳлили типи иҷтимоии шахсият, таъсироти анъаноти иҷтимоӣ-фарҳангӣ, таносуби таркибҳои консервативӣ ва серҳаракати шуур, тамоюлҳои пешравӣ дар системаи арзишҳои гурӯҳҳои мухталифи аҳолӣ — «субъектотипҳо». Дар ин самт мо ба лоиҳаҳои тадқиқотии қадре умедбахш кӯмаки моддӣ мекунем: тамоюлоти тағйироти иҷтимоӣ-фарҳангии модели социализм ва типҳои шахсиятҳои ба он баробар, тадқиқи тафриқи типҳои иҷтимоӣ-фарҳангие, ки бо муносибатҳои бозор алоқаманданд ва алоқаманд нестанд, ва ғайра.

Масъалаи асосӣ аз дарк кардани он иборат аст, ки ба истилох «омили инсон», дар воқеъ бошад, типи субъекти иҷтимоӣ, ба кадом андоза ҳамин гуна субъект, яъне субъекте мебошад, ки худашро ба сифати субъекти фаъоле мешиносад, ки дигаргуниҳои иҷтимоиро ба амал мебарорад; таркибҳои консерватории иҷтимоӣ-таърихӣ, иҷтимоӣ-фарҳангии зеҳният то чӣ андоза муҳиманд; имкониятҳои воқеии таҳти таъсири тағйири аслии шароит ташаккул ёфтани ташкилоти иҷтимоии (ва на танҳо бо роҳи «тарбияи коммунистӣ») он типи зеҳният, ки ба чи гуна ҷамъияти социализми таҷдидёфтаро дарк кардани мо аз ҳама беҳтар мувофиқат мекунад, чигунаанд. Ин масъалаи асосист.

**— Шумо умедворед, ки ин масъаларо дар ояндаи наздиктарин ҳал намоед?**

— Фикр надорам, ки мо дар вақтҳои наздик ин масъаларо пурра карда метавонем. Ба он кӯшиш хоҳем кард, ки ҳеҷ набошад ба бисьёр саволҳои мураккаб ҷавобҳои босаводона пайдо намоем. Ҳоло чунин даъво ҳақиқатмонанд аст, ки вазифаи қатъиян «аз нав тарбия кардан», «тарбия кардани шахсияти коммунистӣ» ва ғайра, истилоҳҳои қолабии серистеъмол — гумроҳии фоҷиавӣ буда, ба он чизе шабоҳат дорад, ки дар бораш В. И. Ленин ҳангоми бар зидди ҳуҷуми аскарони савора дар сохтмони ҷамъияти нав бовар кунондан сухан ронда буд. Социология чун соҳаи мустақили ҷомиашиносии илмӣ дар баробари он, ки тағйироти иҷтимоӣ ва равандҳоро таҳқиқ менамояд, ба таври анъанавӣ диққатро ба омилҳои умумияти ташкилоти инсон, сустии баъзе таркибҳои базисии ҷомиа ва инсон чун воҳиди оддитарини он ҷалб месохт. Чашмонро калон кушода, воқеъбинона ба он назар кардан лозим аст, ки вазъи корҳои ҷаҳони иҷтимоии мо чигунааст, пешравиҳо дар тағйири типи шахсият то чӣ андоза пурзӯранд, ин пешравиҳо магар устуворанд, оё онҳо товони такрористеҳсолро дар наслҳои минбаъда доро мебошанд, имконоти (эҳтимолияти) такрористеҳсоли таркибҳои тағйирёфта чигунаанд ва дар чӣ гуна шароити иҷтимоӣ ин ё он эҳтимолият мусаллат хоҳад шуд.

Масалан, эҳтимолияти бозсозии системаи сарватҳои адолати иҷтимоӣ, ки дар модели социализми ибтидоии баробарҳақдиҳӣ (ва дар

фарҳанги Россия решаҳои худро дар общинаи рус дорад) дар системаи сарватҳо қарор дорад ва ин система ба тақсими одилона аз рӯи натиҷаҳои меҳнат такья мекунад, чӣ гуна аст? Эҳтимолияти ин тамоюли тараққӣ дар минтақаҳои этно-миллии мухталифи мамлакати бузург, дар гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ-синфӣ, иҷтимоӣ-иқтисодӣ, иҷтимоӣ-демографӣ ва дигар гурӯҳҳои аҳолӣ чӣ гуна аст?

Дигар самтҳои тадқиқот дар барномаи таҳтонии (подпрограмма) мо ин муқарраротн умумиро мушаххас мекунанд ва тараққӣ медиҳанд. Яке аз онҳо омӯхтани тамоюлоти тағйирот дар шуури оммавӣ ва идеологӣ мебошад. Мавзӯоти асосии ин самт «шуури дисперсонӣ» аст. Ин «шуур» дар кайфияти ҷамъиятӣ ва афкори ҷамъиятӣ, дар шаклҳои нарми структурӣ кардашудаи шуури табаай (гражданӣ), миллӣ, иқтисодӣ, экологӣ, ҳуқуқӣ, ки дар идеологияҳои дахлдор каму беш ифодаи структурӣ кардашуда пайдо мекунанд, чӣ тавр татбиқ карда мешавад? Он чизе ки мо имрӯз «идеологияи бозсозӣ» меномем, ба худ шаклҳои бағоят гуногун пайдо менамояд. ва асло ба «назорат»-и ҷомеа ва ташкилотҳои он сар намефарорад. Ман объектҳои шуури оммавиро махсус маҳз барои он танзим намекунам, ки онҳо структурӣ карда нашудаанд. Дар ин ҷо тасодуфҳои фавқуллода, то худи пайдо шудани идеологияҳои зидди социалистии фаъоли равияи фашистӣ зоҳир мегарданд. Бинобар ин «пешгирӣ карданӣ» навъҳои мухталифи шуури оммавиро дар гурӯҳҳои муайяни иҷтимоӣ-структурии аҳолӣ дарк кардан лозим аст, то ки сиёсати иҷтимоӣ ва амалҳои иҷтимоии органҳои ҳокимияти халқ бо назардошти ин маълумотҳо огоҳона такмил карда шаванд.

Самти сеюм мақсади мазкурро амиқтар месозад ва махсус ба омӯхтани шуури иқтисодӣ ва рафтори инсон дар шароити ислоҳоти механизми иқтисодӣ нигаронда шудааст.

Самти чорӯм гурӯҳи лоиҳаҳои тадқиқотиеро муттаҳид месозад, ки барои таҳлили структураҳои муқаррарии ҳаёти инсон ва муҳимтарин қонуни иҷтимоӣ, ки бар он зиндагии ҳаррӯзаи фардҳо — оила ва муносибатҳои оилавӣ қарор меёбанд, нигаронда шудаанд. Дар ин самт анъанаоти фарҳангӣ—таърихӣ аз нуқтаи назари мубрамӣ (актуальность) ва асосан бо таъкиди пешгӯӣ барои минбаъд таҳқиқ карда мешаванд. Махсусан таҳқиқи хусусиятҳои этно-миллӣ муҳим аст. Догмаи назариявии социологизми омиёна (вульгарӣ) боиси он гардид, ки мо худамон худро ба имконпазирии дигаргунсозии муносибатҳои амиқи инсонӣ бо роҳи «таъсири идоравӣ» аз ҷониби ташкилотҳои давлатӣ бовар кунондем, ва ҳол он ки дар ин сатҳи амали мутақобили инсон дигар қонуниятҳои мавҷудияти инсон комилан мухторанд. Маҳз ин қонунҳоро дар қаринаи тағйироти умумиҷтимоӣ дар минтақаҳои гуногуни иҷтимоӣ-фарҳангӣ бо камоли диққат тадқиқ кардан лозим аст.

Аз сатҳи зербиноии (базисии) ҳамкории мутақобилаи инсонӣ мо боз ба сӯи структураҳои иҷтимоияи калон меравем. Самти панҷум тадқиқи инсон чун субъект ва объект дар системаи ташкилот аст. Ин мавзӯоти бартараф намудани саддҳои инноватсионӣ, таҷрибагузаронӣ бо шаклҳои нави ташкили истеҳсолот, маориф, худидоракунӣ дар сатҳои мухталиф аст.

Мехоҳам таваҷҷӯҳро ба он ҷалб намоям, ки як силсила лоиҳаҳое, ки ба таҳлили ҳаракатҳои ташаббускори оммавии, ба истилоҳ, ташкилотҳои ғайрирасмӣ ё расмӣ бахшида шудаанд, дар чорчӯби ин самт чун тадқиқи шаклҳои гуногуни худташкили субъекти иҷтимоӣ, чун равандҳои истиқрори ҷамъияти воқеии табаай (гражданӣ) вусъат меёбанд.



Ниҳоят, дар барномаи мо ба лоиҳаи омӯхтани субъект ва меха-

низми такмил ва татбиқи сиёсати иҷтимоӣ, ки дар навбати аввал бо фаъолияти депутатҳои халқ, такмили ҳайати депутатҳо чун субъектҳои воқеии қонунан ба амал баровардани сиёсати иҷтимоӣ дар сатҳҳои мухталиф (аз Шӯрои Олӣ то Шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ) иртибот дорад, кӯмаки моддӣ карда мешавад. Ғайр аз ин, боз омӯзиши хелҳои гуногуни рафтори девиантӣ, аз ҷумла майзадагӣ, нашъамандӣ, фоҳишагӣ, оворагардӣ низ мавҷуд аст. Дар ин ҷо дар маркази диққат на танҳо омӯзиши девиацияҳо аз нуқтаи назарияи ҷамъбасткунандаи рафтори девиантӣ, балки ин омӯзиш бо таъкиди таълимоти муосири назорати иҷтимоӣ дар шароити давлати социалистии ҳуқуқбунёд қарор дорад.

**— Ҳамин тариқ, имрӯз панҷ самти асосӣ муайян карда шудааст. Вале барои чӣ маҳз ин самтҳо, на самтҳои дигар? Мехостам бидонам, ки дар асоси кадом маҳакҳо интихоби лоиҳаҳо ба амал баровардa мешавад ва он чӣ тавр сурат мегирад?**

— Маҳакҳои интихоби самтҳои асосӣ дар он концепцияи тадқиқотӣ гузошта шудаанд, ки ман кӯшидам онро ифода намоям. Талаби ҳалкунанда ҳамин буд, ки аз 87 фармоиши лоиҳаҳои тадқиқотӣ он лоиҳаҳое интихоб гарданд, ки сазовори боварии коллективҳои илмӣ, яъне сазовори боварии коллективҳое мебошанд, ки шӯҳрати хуб доранд ва қобилиятҳои худро дар бобати иҷро кардани вазифаҳои гузошташуда ба таври боварибахш асоснок кардаанд.

Аз рӯи ҳар як лоиҳа аз тарафи ду нафар мутахассиси коркунандаи (ҳамагӣ 27 мутахассис-ҷомиашинос, файласуф, рӯҳшинос, иқтисодшинос, қонуншинос, педагог, муаррих ҷалб карда шуда буд) ба якдигар новобаста озмоиш гузаронда мешуд, вале қарори қатъиро шӯрои мо мебаровард, ки дар ҳайати он чунин олимон, монанди Г. М. Андреева, И. С. Кон, Э. В. Клопов, Н. И. Лапин, Н. Ф. Наумова, Н. В. Шубкин шомил буданд. Ҳаминашро зикр менамоям, ки аксарияти аъзои ин шӯрои, ба истилоҳ, конкурсӣ иштирокчии лоиҳаҳои кӯмакгиранда намебошанд.

**— Аз афти кор, даврам тайёрии кор ба хотима наздик аст. Оё иҷрои корҳо муяссар шуд ва пешомадҳо чи гунаанд?**

— Фаҳмост, хато мебуд, агар гӯем, ки иҷрои «ҳама корҳо» даст дод. Корҳои асосӣ иҷро карда шуданд: заминаи маблағҷудокунии ҳадафманд барои тадқиқот мувофиқи самти муқарраркардаи барнома гузошта шуд. Акнун бояд коллективи илмии воқеан ҳамкорикунандае ба вуҷуд оварда шавад, ки аз намояндагони ташкилотҳои гуногуни илмӣ ва марказҳои мухталифи илмӣ иборат бошад. Ин кори мушкил аст. Шакли асосии худташкилкунии коллективи мо сессияҳои илмӣ аз рӯи ин фасли барнома ва самтҳои он мебошад. Бюллетени ахборотӣ (ки шумораи нахустини он дорои баёни мухтасари барномаи ҳамаи 50 лоиҳаи тадқиқотии кӯмакгиранда аст) чоп мегардад, ки нашрҳои он чун василаи мубодилаи ахбори ҷорӣ оид ба воситаҳои тадқиқоти назарӣ ва методӣ хизмат хоҳад кард. Мо шӯрои мутобиқсозандагонро оид ба ҳамаи самтҳои барномаи таҳтонӣ таъсис додем ва мақсад дорем тарзу усулҳои на танҳо муттаҳид намудани захираҳои зеҳнӣ, балки захираҳои моддиро низ дар бобати ба амал баровардани лоиҳаҳои татқиқотӣ ҷустуҷӯ намоем.

**— Магар маблағҳое, ки ба шумо Академия тахсис менамояд, кифоят намекунанд?**

— Гап дар он аст, ки маблағҳои оид ба барномаҳои таҳтонӣ тахминан баробар тақсим карда шудаанд, ҳаҷми кори мо бошад, назар ба кори файласуфҳо ва равоншиносон, ба ҳар ҳол хеле калон аст. Умедворам, ҳамкорон — роҳбарони барномаҳои таҳтонӣ ҳангоми

тақсими маблағҳо барои солҳои оянда ва минбаъда ин аҳволро ба назар хоҳанд гирифт. Вазифаи мо иборат аз ҳамин аст, ки исбот намоем, ки ин маблағҳо ҳақиқатан талофӣ мегарданд.

**Дар ҷустуҷӯи роҳҳои омӯзишн муҷтамеи инсон нақши калон ба олимоне таъаллуқ дорад, ки дар соҳаҳои «ҳамҷуворӣ» донишҳои илмӣ самарабахш кор мекунанд. Яке аз онҳо академики АУ ИҶШС П. В. Симонов аст, ки ҷавобҳои ӯ, эҳтимол, барои хонандагон ғайри мароқ нахоҳанд буд.**

**— Дар вақташ Достоевский навишта буд: «Одам муаммо мебошад... онро фаҳмидан лозим аст». Павел Васильевич, ба фикри шумо, нависандаи бузург ба вазъи ҳозираи «муаммои абадӣ» чӣ баҳо медод?**

— Ман сухани Ф. М. Достоевскийро дар бораи инсон муаммо пеш аз ҳама чун ишора ба беинтиҳоии инсон ба сифати мабҳаси (объекти) дарк, чун эътироз ба муқобили он «назарияҳои аз минтиқи худ қонеъшудаи оид ба инсон», ки дар бораи онҳо А. А. Ухтомский сухан ронда даъват менамуд, ки «рӯ ба рӯи худи инсон бо тамоми мушаххасоти зинда ва воқеияти вай бароянд» дарк менамоям... Даврони мо, — суханашро давом додааст Ухтомский, — бо ранҷу азобҳои тавлиди ин усули навин зиндагӣ мекунад. Ин усул ҳаёт ва фикри моро, назар ба прототипи вай — усули Коперник, бештар аз сад баробар пурбортар месозад».

Агар Достоевский шоҳиди замони мо шуда метавонист, ӯ, шояд, бо андӯҳ бовар ҳосил менамуд, ки бисьёр андешаҳои вай дар бораи хатарҳое, ки ба инсоният дар роҳи инкишофи тамаддун таҳрик мекарданд, валиёна баромаданд. Достоевский назар ба бисьёр мутафаккирон ва равоншиносони даврони мо замонавитар мебошад. Аз бар кардани мероси вай яке аз вазифаҳои муҳимтарини инсоншиносӣ аст.

**— Ба ақидаи шумо, нақши фалсафа дар «синтези» байни соҳаҳои илм, ки пешбинӣ гардидааст, чӣ гуна аст? Дар бунъёди назарияҳои илмии ҷомеъ чӣ гуна мебошад? Шумо ин назарияҳоро чӣ тавр ба худ тасаввур менамоед?**

— Албатта, дар синтези тадқиқоти байни соҳаҳои илм оид ба инсон ба фалсафа нақши ҳалкунанда тааллуқ дорад. Аслан, намояндаи ҳар соҳаи дониш, ки ба ҷамъбасти назарии натиҷаҳои ба даст овардааш шурӯъ менамояд, қисман файласуф мешавад, қатъи назар аз он ки вай ба фалсафаи замонаш чӣ гуна муносибат дошт. Ба назари ман, омӯзиши ҷомеи инсон то даме ҳатман «манораи бобулистонии илм» хоҳад монд, ки концепцияҳое офарида шаванд, ки аввал ҷанбаи байнисоҳавӣ доштанд. Барои ман, чун муҳаққике, ки дар «нуктаи баҳамрасии» биология, нейрофизиология, рӯҳияшиносӣ ва фарҳангшиносӣ кор мекунад, ин гуна такьягоҳ тасаввурот дар бораи эҳтиҷот чун асос ва неруи муҳаррики рафтор, аз ҷумла фаъолияти эҷодӣ-бозсозандагии инсон мебошад. Фаҳмост, ки агар эҳтиёҷоти инсон бо тамоми мураккабӣ ва гуногуншаклиашон баррасӣ карда шуда, ин эҳтиёҷот танҳо аз «хӯрок» ва «бошишгоҳ» иборат дониста нашавад.

**— Маълум аст, ки илм ягона роҳи омӯхтани инсон нест. Ба ақидаи шумо, мақоми санъат дар ошкор сохтани моҳияти инсон чӣ гуна аст? Дар ин маврид илм ва санъат байни худ чӣ муносибат доранд?**

— Агар бисьёр кӯтоҳ гӯем, мақсади илм донистани Ҳақиқат ва мақсади санъат ошкор ва таҷассум кардани Ростӣ мебошад; дар ин масъала ман ба ақидаҳои П. М. Ершов тарафдор ҳастам, ки ӯ ин мулоҳизаҳоро дар боби «маънавиёт ва санъат»-и китоби якҷоянавиштаамон «Пайдоиши маънавиёт» (с. 1989) баён кардааст. Агар дониш дар бораи олам, ки илм ба даст меоварад, ба шуури инсон, чун ба

дониши якҷоя, ҷудо кардашуда, ҷамъиятикунондашуда мутааллиқ бошад, санъат ба механизми таассуроти тарафайн тааллуқ дорад. Шуур ва таассуроти мутақобил, илм ва санъатро чун чизҳои «олӣ» ва «паст» ба ҳамдигар муқобил гузоштан дуруст аст, зеро онҳо дар заминаи мабдаҳои (принципҳои) пуркунандагони хосе вуҷуд доранд. Санъат он ҷонибҳои воқеиятро аз худ мекунад, ки аслан барои тафаккури ақлӣ ва ба таҳлили илмии ба он асосёфта дастнорасанд. Тавре ки мо ҳоло медонем, яке аз заминаҳои психофизиологии хусусияти ба таври илмӣ ва бадеӣ аз худ намудани олам ассиметрияи функционалии мағзи сари одам, мавҷудият ва амали мутақобили тафаккури таҷридӣ-мантиқӣ мебошад.

**— Инсон мабҳаси (объект) нодири тадқиқ мебошад, ки дар худ мабдаҳои маънавӣ ва моддиро мепайвандад. Сарчашмаи масъалаи психофизикии машҳур дар ҳамин аст. Магар ин масъала имрӯз ҳам аҳамияти худро нигоҳ медорад?**

— Дар мавриди масъалаи психофизикӣ ман бо Л. С. Выготский комилан ҳамфикрам. «Барои психологияи пешин ҳалношуданиии масъалаи психикӣ ҳам, — навишта буд. Выготский, — бештар иборат аз он буд, ки аз сабаби муносибати идеалистӣ ба он чизи психикӣ аз он раванди томе канда гирифта мешуд, ки худаш қисмати он буд, ва ба он нақши раванди мустақиле нисбат дода мешуд, ки дар паҳлӯ ва беруни равандҳои физиологӣ вуҷуд дорад..., мо бояд на равандҳои ҷудогона, аз ягонагии равандҳои психикӣ ва физиологӣ канда гирифташударо омӯзем, ки онҳо дар ин мавриди барои мо тамоман нофаҳмо мегарданд; мо бояд раванди томро бигирем, ки ҳамзамон аз ҷиҳати зеҳнӣ ва айнӣ тавсиф карда мешавад» (Выготский. Асарҳо, М. 1982, ҷ. 1, саҳ. 137). Ба ақидаи ман, ба истилоҳ масъалаи психофизикиро тасаввурот дар бораи эҳтиёҷот «аз байн мебардорад», ки он эҳтиёҷоти идеалӣ, маънавиро дарбар мегирад. Назар ба таассуротн навин, маълумоте, ки аз ҳама гуна аҳамияти прагматикӣ маҳрум аст, чизи «бесамартар» шуда метавонад? Вале бофтаҳои қишри мағзи сари ҳайвоноте, ки дар муҳити камахбор парвариш карда шудааст, назар ба бофтаи мағзи сари ҳамнаслонаш, ки дар муҳити серахбор парвариш карда шудааст, тунуктар ва оддитар будааст. Вале оқибатҳои физиологии «гуруснагии ахборотӣ»-и инсон чӣ гунаанд? Аз нуқтаи назари илми имрӯза муқобилгузории рӯҳ ва ҷисм осор, боқимондаҳои замонҳои гузашта мебошад. Он ки донишҳои воқеии мо дар бораи таркибҳои мағзии пайдоиш ва қонеъ гардидани эҳтиёҷоти иҷтимоӣ ва рӯҳӣ ба муқоисаи он, ки мо дар бораи гуруснагӣ, ташнагӣ, алоқаи ҷинсӣ ва ба ин монанд эҳтиёҷоти виталии ҳайвоноти олӣ ва одам медонем, ночизанд, гапи дигар аст.

**— Ва, дар хотима, масъалаи сарҳадҳои тадқиқоти илмии он, ки «инсон» гуфта чиро меноманд. Ба фикри шумо, тадқиқоти ғайрианъанавии психика ва парапсихология то чӣ андоза ҳақ баровардa шудаанд?**

— Таассуфи бузургам дар он аст, ки барои ман ягонто ҳақоиқе (факте) маълум нест, ки ба соҳаи телепатия, телекинеза, дарки экстрасенсорӣ ва ғайра мансуб буда, тибқи қоидаҳое исбот карда шуда бошад, ки дар илми қарни XX вуҷуд доранд. Гипноз ҳатто (гипноз ба воситаи телевизион) ҳисоб не: табиати гипноз аз ҳама гуна хаёлот маҳрум аст. Ҳамин тариқ, парапсихология (аз ҳамин сабаб ҳам вай «пара» аст) соҳаи илм намебошад. Ин падидаи махсуси шуури оммавӣ аст, ки дар асоси он майли азалии инсон ба «мӯъҷиза, асрор ва нуфуз» қарор дорад, тавре ки инро ба мо худи ҳамон Ф. М. Достоевский фаҳмонда додааст.

**Суҳбаторо̄ён Ю. Д. ГРАНИН ва Д. Д. ГУРЬЕВ.**
**(«Вопросы философии», № 11, 1989).**

# ДЕМОКРАТИЯ, УСТУВОРАҚИДАГӢ, ПЕШОМАДНОКӢ

(БАЪЗЕ ҶАМЪБАСТИ МАЪРАКАИ ҲИСОБОТУ ИНТИХОБОТ ДАР ҲИЗБИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН»)

ИМРӮЗ ДАР ҳама соҳаҳои ҳаёти ҳизбӣ раванди навсозӣ ба амал меояд. Чунин дигаргунсозӣ ҳеҷ гоҳ ҳис нашуда буд. Ин ба марҳилаи сифатан нави рушди таърихии ҳизб, бозандешии он оиди мақоми худ дар ҷамъият, муттаҳид сохтани тамоми неруҳои он дар асолати бозсозӣ муқайяд аст. Ба шарофати демократиконии муносибатҳои дохилиҳизбӣ дар омодагӣ ба анҷумани XXVIII ҲКИШ ва анҷумани XXI Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон фаъолияти афзудаи сиёсии коммунистони ҷумҳурӣ дар ҷабҳаҳои гуногун зоҳир гардид ва баробари ин имконоти билқувваи онҳо пурратар кушода шуд. Дар як вақт гузаштани ҳисоботу интихобот ва муҳокимаи лоиҳаҳои Платформаи КМ ҲКИШ ба анҷуман ва Оинномаи ҲКИШ ташкилотҳои ҳизбиро хеле фаъол гардонд.

Ба маъракаи ҳисоботу интихоботи гузашта демократияи вазъият, асолати баҳо, пешомаднокии қарорҳо ва номзадҳои пешбаришуда бештар хос буданд.

Таи моҳи марти соли равон дар 1910 ташкилоти ибтидоӣ ва 1090 ташкилоти ҳизбии цехии дорои бюрову комитетҳои ҳизбӣ маҷлис баргузор гардид. Иштироки коммунистон дар ташкилотҳои ибтидоии ҳизбӣ 82,6 фоиз, дар ташкилотҳои цехӣ — 86,3 фоизро ташкил дод. Дар муҳокимаи маърӯзаҳо дар ташкилотҳои цехӣ 37,4 фоиз ва дар ташкилотҳои ибтидоии ҳизбӣ 22,6 фоизи коммунистони ҳозир ширкат варзиданд. Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ ғайриҳизбиён низ фаъолона иштирок намуданд. Дар маҷлисҳои 99,8 фоизи ташкилотҳои ибтидоӣ ва 98,1 фоизи ташкилотҳои цехии ҳизбӣ намояндагони КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва ноҳиявии ҳизбӣ иштирок доштанд. Маълумотҳои мазкур нисбат ба соли гузашта хеле беҳтаранд. Вале, албатта, гап на дар таносуби рақамҳо, балки бештар дар навигариест, ки онро худи рӯҳи ҳисоботу интихобот муайян кардааст. Мақсаду вазифаҳои онҳоро бо назардошти талаботи Оинномa, вазъият дар ҳизб, дар мамлакат қарори Пленуми мартии (с. 1990) КМ ҲКИШ «Дар бораи мӯҳлати даъват намудани анҷумани XXVIII ҲКИШ, гузаронидани маъракаи ҳисоботу интихобот дар ҳизб, меъёри намояндагӣ ва тартиби интихоботи вакилон ба анҷуман» муайян намуд. Мувофиқи дастур дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ вазъи кор дар ташкилотҳои ҳизбӣ ҳаматарафа баррасӣ гардида, барои беҳсозии куллии он тадбирҳо андешида шуданд. Хусусияти назарраси маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ адами мутташаккилӣ дар корашон буд. Дар рафти маҷлисҳо эроду пешниҳодоти коммунистон ба назар гирифта шуданд. Бисьёр ташкилотҳои партиявӣ барои беҳ-

тар омухтани мулоҳизоти коммунистону ғайриҳизбиён оиди кори худ қаблан пурсиш гузарониданд ва саволнома паҳн карданд.

Амалияи ташкили мақомоти интихобӣ бо маънии нави демократӣ пурратар гардид. Дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии ҳизбӣ 242 котиби бюро ва комитетҳои ҳизбӣ интихоб гардиданд. Ва бори нахуст ҳар узви ҳизб имкон дошт ба анҷумани XXI Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон бевосита дар ташкилоти ибтидоии ҳизбии худ, маҷлиси соҳавии коммунистон вакил интихоб намояд. Ҳар як коммунисти ҷумҳурӣ ба пешбарии номзади вакили анҷумани XXVIII ҲКИШ, пешбарии номзадҳо ба мақомоти интихобии ҳизб — аз комитети ноҳиявӣ, шаҳрӣ то КМ ҲКИШ ширкат варзид.

Ҷолиби таваҷҷӯҳ аст, ки дар рафти маъракаи ҳисоботу интихобот равандҳои мусбие, ки ҳоло дар ҳар коллективи меҳнатӣ, шаҳр, ноҳия ба амал меоянд, инъикос ёфтанд. Дар бисьёр баромадҳои коммунистони дар истеҳсолот коркунанда нисбати ҳифзи моликияти социалистӣ изҳори ташвишу хавотир карда, барои тарбияи муносибати эҳтиёткорона ба сарвати халқ таклифҳои мушаххас пешниҳод шуданд. Дар маҷлисҳо беташаббусӣ, ноуҳдабарой, хоҳиши кор кардан надоштани баъзе котибони ташкилотҳои ибтидоии ҳизбӣ, аъзои комитетҳо ва бюроҳои ҳизбӣ, коммунистони қаторӣ зери танқиди сахт гирифта шуданд. Маҷлиси цехи якуми механикии заводи «Тоҷиктекстильмаш» дар бораи аз сафи ҲКИШ хориҷ намудани чор нафар қарор қабул кард, ки дар қатори онҳо В. Абашкин — собиқ котиби бюрои ҳизбӣ низ буд. Худтанқидона эътироф гардид, ки онҳо аз коллектив ҷудо шуданд, дар натиҷа ҳайсияташон пеши назари мардум паст шуд.

Кори 10 котиби ташкилоти цехӣ ва 4 котиби ташкилоти ибтидоии ҳизбӣ ғайриқаноатбахш ҳисобида шуд. 8 котиби ташкилоти ибтидоии ҳизбӣ аз интихобот нагузашт.

Дар маҷлисҳо 3090 эроди танқидиву пешниҳод баён гардид. Зимнан, бештари онҳо мустақиман дар рафти муҳокимаи лоиҳаҳои Платформаи ҲКИШ ба анҷумани XXVIII ҳизб ва Оинномаи ҲКИШ пайдо шуданд, ки ин аз рафъшавии бетавофутии пешина ва дарки амиқтари қарзи ҳизбӣ шаҳодат медиҳад. Масалан, дар ташкилоти цехии ҳизбии мудирияти муассисаи комбинати шоҳибофии ба номи Крупская дар маҷлис масъалаи озодона аз ҳизб баромадан муҳокима шуд. Аксари онҳое ки сухан гирифтанд, муқобили бо ихтиёри хеш аз ҳизб баромадан изҳори ақида карданд. Чунин муносибатро гуфтанд онҳо, дар замони барои ҳизб ва мамлакат душвор метавон бо фирор баробар донист.

Аксарияти муаллимони коммунисти мактаби миёнаи № 1 ноҳияи Ғонҷӣ зидди бисёрҳизбиянд. Муаллим Х. Додоев гуфт, ки тасаввур карда наметавонад, ки дар як мактаб муаллимони ақидаи сиёсиву ҷаҳонбиниашон гуногун ва мансуб ба ҳизбҳои мухталиф чӣ тавр ҷавонони моро тарбия хоҳанд кард. Ба сари ҷавонон чи гирудоре меандозем, киро ба воя мерасонем?!

Коммунистони иттиҳодияи аграриву савдову саноатии ноҳияи Орҷоникидзеобод изҳор карданд, ки аз ҳифзи ягонагии ҳизб чун шарти ҳатмии навсозии ҷамъият дар хавотиранд. Ба ақидаи онҳо бисьёр рӯйдодҳои манфии ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ оқибати паст шудани обрӯи ҳизб мебошанд.

Коммунист Н. С. Меликсетов дар маҷлиси ҳисоботию интихоботии ташкилоти ҳизбии фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе иброз дошт, ки узви ҳизб ба ягон ташкилоти ғайрирасмӣ, ҳатто он ба қайд гирифта шуда бошад ҳам, набояд дохил шавад. Покизагии сафҳои ҳизб на

ҳавас, балки тақозои замон аст, шарҳ дод ӯ мавқеи худро. Баъзе коммунистон талаб карданд, ки дар Оиннимаи ҲКИШ зарурати ҳангоми қабул ба узвияти ҳизб додани тавсияномаҳо таъкид карда шавад, вагарна, ба фикри онҳо, барои ба ҳизб дохил шудани шахсони аз ҷиҳати ғояву принципҳои он бегона, ҳамчунин ахлоқан нолоиқ имконот пайдо хоҳад шуд.

Новобаста ба он, ки қадоме аз ин эроду пешниҳодот қобили қабуланд, ҳамаи онҳо чун далели мустақилияти тафаккур, даст кашидан аз интизории дастурҳои боло, аз одати ҳама чизро бемулоҳиза ба роҳбариву иҷроиш қабул кардан арзишманданд.

Иштирокдорони маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ҳизбӣ қайд карданд, ки вуҷуд надоштани модели муҷтамеи фаъолият ба ташкилотҳои ибтидоӣ барои пурра татбиқ намудани нақши пешоҳангии худ халал мерасонад. Албатта, ҳеҷ гуна қолибе вуҷуд дошта наметавонад ва ин ҷо сухан на аз ин аст, балки аз он, ки баъзе мақомоти ҳизбӣ ба ташкилотҳои ибтидоии ҳизбӣ ба тарзи кӯҳна роҳбарӣ мекунад. Адами тавсияҳои илмӣ ба он оварда мерасонад, ки ташкилотҳои ибтидоӣ роҳҳои омӯзиши санъати роҳбарии сиёсиро кӯр-кӯрона, бо шеваи озмоишу хатоҳо меҷӯянд.

Дар Оиннома мақоми аъзои мақомоти интихобиро муайян намудан зарур аст, гуфта шуд дар рафти ҳисоботу интихобот, он вақт ҳам худашон боэътимодтар кор хоҳанд кард ва ҳам талабот аз онҳо мушаххастар хоҳад шуд.

Масъалаи ҳимояи иҷтимоӣ ва новобастагии котибони ташкилотҳои ҳизбӣ шадид гузошта шуд. Ба ақидаи коммунистон, самаранокии кори ташкилоти ҳизбӣ ба андозаи калон ба салоҳиятнокӣ, мавқеи шаҳрвандӣ, маданияти сиёсӣ ва умумии котиб, кори оғозкардаро ба анҷом расонда тавонистан, қобилияти ташкилотчигии ӯ вобастааст. Вале бидуни мустақилият ин сифатҳо метавонанд бо фишори маъмур зоҳир нагарданд. Аз ин рӯ зарур аст, ки вай аз роҳбари корхонаву муассиса аз ҷиҳати моддӣ вобаста набошад.

Дар маҷлисҳо бисьёр суханрониҳо ба ғамхорӣ нисбати коммунистони нафақахӯр дахл доштанд. Зарурат пайдо шудааст, ки онҳо аз додани ҳаққи узвият ва иштироки ҳатмӣ дар маҷлисҳо озод карда шаванд, иброз намуданд нотиқон. Ба онҳо дар ҳади тавоноияшон супоришоти самаранoктаре оиди тарбияи ҷавонон метавон пайдо намуд.

Воқеан, дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии ҳизбии назди мудирияти хонаҳо, Шӯроҳои маҳаллии деҳот коммунистон аз вазъи кор дар ҷои истиқомат изҳори ташвиш карданд. Ба назари онҳо, дар ҷои истиқомат ташкилотҳои ҳудудии ҳизбӣ лозиманд, ки коммунистон баробари дар ташкилотҳои ҳизбии истеҳсолот будан дар онҳо низ ба қайд истанд. Ин имкон медод ҳамкории ташкилотҳои ҳудудиву истеҳсолӣ устувортар гардад, супоришоту вазифаҳо вобаста ба салоҳияту мавқеъ миёни аъзои ҳизб беҳтар тақсим шаванд.

Дар заминаи умумии тамоюлоти бозсозии муҳити ҳизбӣ ҷиҳатҳои манфӣ — дар баъзе комитетҳои ҳизбӣ ва ташкилотҳои ибтидоӣ одати ҳанӯз ба тарзи кӯҳна кор кардан, ба маъракаҳои сиёсӣ чун ҳисоботу интихобот шаклпарастона муносибат кардан ҳувайдо гардид. Бинобар иштибоҳҳои ҷиддӣ комитетҳои ҳизбии як қатор ноҳияҳои ҷумҳурӣ дар маҷлисҳо (дар баъзе ҷойҳо дар конференцияҳои ноҳиявӣ низ) ҳамоно ҳисобот садо дод, таҳлили мустақими кори ҳизбӣ аз руи махсусияташ набуд. Дар баробари озодии афкори аксари коммунистон, танқидона будани суханрониҳояшон дар бисьёриҳо ҳанӯз

коҳилӣ, худтасаллодиҳӣ, мусоҳилакорӣ нисбати норасоиҳо назаррасанд.

Дар як қатор ҷойҳо иштироки номуташаккилона дар маҷлисҳо мушоҳида гардид. Он дар ташкилотҳои ибтидоии ҳизбии Душанбе 75,3 фоиз, Норак — 65,2, Роғун — 62,4 фоизро ташкил дод. Фаъолияти баланди иштирокдорон низ на дар ҳама ҷо таъмин шуд. Дар ноҳияҳои Ҳисор, Турсунзода, вилояти Қӯрғонтеппа нисбат ба ҳисоби миёнаи ташкилотҳои ҳизбии ҷумҳурӣ бо назардошти теъдоди аъзояшон коммунистон хеле камтар ба сухан баромаданд. Сарфи назар аз демократияти тартиби интихобот миёни вакилони конференцияҳо дар ташкилотҳои ҳизбии баъзе шаҳру ноҳияҳо (Чирғатол, Комсомолобод, Фрунзе (ш. Душанбе) нисбат ба маълумотҳои ҷумҳуриятӣ коргарон, колхозчиён ва занон хеле камтар буданд. Гап на дар сари фоизҳои расмӣ, балки дар он аст, ки дар мақомоти ҳизбӣ намояндагии васеи иҷтимоии фаъолони ҳизбиро, ки манфиати тамоми халқро ифода мекунанд, таъмин намудан зарур аст.

Аз ин ҳама бояд сабақ гирифт ва барои марҳилаи ояндаи ҳисоботӣ хулосаҳои амалӣ баровард. Умуман маъракаи ҳисоботу интихобот ҳам аз ҷиҳати ташкилӣ, ҳам сиёсӣ ва ҳам идеологӣ қадаме ба пеш аст. Он ба дарки таҷрибаи андӯхта мусоидат карда, самтҳои асосии фаъолияти ташкилотҳои ҳизбӣ, мақомоти интихобии онҳоро дар марҳалаи ҳозираи ҳалкунандаи бозсозӣ муайян намуд.

# АЗ ОЗОДИИ ФИКР—БА ОЗОДИИ АМАЛ

**Роҳҳои тезонидани ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсӣ, такомули шаклу усулҳои кори ҳизбӣ мавриди муҳокимаи ҳаматарафаи коммунистони вилояти таҷаддудёбандаи Кӯлоб дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ ва конференцияҳо қарор гирифтанд.**

**Маҷалла ният дорад ба таҳлили кори органҳо ва ташкилотҳои ибтидоии ҳизбии ба қарибӣ ташаккулёфтаи интихобӣ, ҳамкории онҳо дар ин ва дигар ноҳияҳои ҷумҳурӣ силсилаи махсуси мақолаҳоро бахшад. Ин иқдомро мо бо дарҷи маводҳои саволномаи таъҷилӣ, ки дар Кӯлоб ва ноҳияҳои Восеъу Ленинград интишор ёфта буданд, инчунин бо мулоҳизаҳои оиди баъзе масъалаҳои кори идеологӣ дар вилояти Кӯлоб оғоз менамоем.**

## МО ТАРАФДОРИ МУКОЛАМАИ АМАЛӢ

### (МАВҚЕИ КОТИБИ ЯКУМИ КОМИТЕТИ ҲИЗБИИ ВИЛОЯТИ КӮЛОБ С. Ш. МИРЗОШОЕВ)

Баркарорсозии вилояти мо, сохтори ташкилоти ҳизбии вилоятӣ дар вазъияти мураккаби иҷтимоию иқтисодӣ ва ҷамъиятию сиёсӣ ба амал меояд. Барои бартараф намудани омилҳои боздоранда ва муттаҳид сохтани қувваҳои солим баҳри бозсозӣ масъулияти хосе ба зиммаи комитети вилоятии ҳизб мебошад. Аз ҳама асосиаш, ба пиндошти мо, бо меҳнаткашони соҳаҳои гуногун дар равобити зич кор кардан, ақидаву кайфият ва ниёзу талаботи мардумро ба ҳисоб гирифтан, дар сари масъалаҳои шадид бо онҳо ошкоро гуфтугӯ карда тавонистан, ба маслиҳаташон рӯ овардан ва дар вазъиятҳои шадид дастгиришон будан аст.

Мо ин ҷо бо парокандагии маҳзи ташкилоту муассисаҳои гуногун дучор омадем. Баъзеи онҳо тобеи Душанбе, баъзе тобеи Қӯрғонтеппа, саввумиҳо, ба ном муассисоти «мустақил», амалан қариб кор намекарданд.. Ана ҳамин гуна парокандагӣ ва, метавон гуфт, бесарусомонӣ дар ҳоли дурӣ аз маркази вилоят ва бидуни дуруст ба назар гирифтани хусусиятҳои минтақаи Кӯлоб баъди бо минтақаи Қӯрғонтеппа ҳамроҳ гардидан мушкилаҳои зиёдеро ба миён овард. Аз ҷумла, натиҷаи ин заъфи ташкилӣ, душвориҳои иқтисодӣ, хатари экологӣ, нобоварии аҳоли ба эътидоли вазъият боиси таҳкими иттиҳодияи ғайрирасмии «Ошкоро» гардид.

Рангорангии ин ташкилоти ҷамъиятӣ маро ба ҳайрат гузошт. Пешоҳангони он асоснок собиқ маҳбусон, ҳамчунин шахсони машғулияташон шубҳанок, сарҳуй, хулоса онҳоеанд, ки набояд миёни мардум эътиборе дошта бошанд. Ва дар қатори онҳо чаҳор нафар устодони донишкадаи омӯзгорӣ, доцентон...

Ҷӣ тавонистааст, унсурони фоқидро бо олимони мазкур муттаҳид намояд? Маълум мешавад, ки ин чаласаводони ҳарзагӯи нерӯи зеҳнинадошта бе зиёиён, ки қобилияти таҳрики идеяву иншои талаботу шиорҳоро доранд, вуҷуд дошта наметавонанд. Он дар «Ошкоро» боли солимро ташкил медиҳад ва шояд аз каҷфаҳмии сиёсӣ бо онҳо дар як иттиҳод афтода бошанд. Ва онҳоро аз хатоҳову нимакорагиҳои ҳукумати маҳаллӣ барои ба вуҷуд овардани мухолифат истифода мекунанд.

Ин ташкилоти ғайрирасмиён дар ноҳияҳои Восеъу Фархор шӯъбаҳои худро дорад. Дар куҷое ҷамъ мешаванд, чизеро муҳокима мекунанд... Дар рӯзҳои аввали кори ташкилӣ ва баъди пленуми комитети ҳизбии вилоят ман ба аъзои қаториву раёсати он шаш бор вохӯрдам. Акнун қисми андак рӯҳияи тундгарой доштаи он, метаво:

гуфт, «аз асп фуромад».

Ман ба ғайрирасмиён рӯирост гуфтам: «мо тарафдори муколамаи амалием. Агар шумо ягон пешниҳоди мушаххасе оиди масъалаҳои мубрам доред, марҳамат бигӯед ва худатон хам барои татбиқи он бо мо бошед. Биёед, мушкилаҳои шаҳру вилояту ҷумҳуриро бо ҳам ба нафъи халқ ҳал кунем».

Сарфи назар аз он ки «Ошкоро» ташкилоти ғайрирасмист комитети ҳизбии вилоят омодааст, бо ӯ дар асоси принципиали ҳамкорӣ намояд. Зимнан, ҳоли ҳозир ин гурӯҳро худи мантиқи рафти бозсозӣ, ки чизи асосиро аз бодовард ҷудо мекунад, канор гузоштааст. Мекӯшем ғайрирасмиёни кайфияти мусбатдоштаро ба кори амалии дигаргунсозиҳои куллӣ ҷалб намоем, вале ба онҳое, ки минбар танҳо барои зишткорӣ лозимашон аст, азм дорем ошкоро зарба занем. Чунин лаҳзае ба хотир мондааст. Комитети ҳизбии вилояти Кӯлоб барои гузаронидани ҷамъомади навбатии котибон омодагӣ медид, ман хоҳиш кардам ба он аз ноҳияҳои вилоят чор-панҷкасӣ — котибони якӯми комитетҳои ҳизбии ноҳиявӣ ва котибони идеологӣ, котибони ташкилотҳои ибтидоии ҳизбии калонтарро даъват намоянд, то тавонам онҳоро аз ҳодисаҳои охирини дар ҷумҳурӣ рӯйдода ва қарори КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон таъҷилан огоҳ созам. Муҷриёни «Ошкоро» аз ин хабар ёфта ҳамон лаҳза ин ҷо наздн бино 60 — 70 нафар бо мақсади вайрон кардани маҷлиси фаъолони ҳизбӣ, вайрон кардани тартибот дар шаҳр ҷамъ омаданд. Ғавғо мекарданд, фарёд мезаданд, ки наздашон бароем — котиби идеологии комитети ҳизбии вилоят А. Рахимова баромад. Тахрикдиҳандагон мехостанд бо дурӯғпардозиҳои тӯҳматангез ба ӯ дарафтанд, вале ӯ устуворона ҳуҷуми онҳоро баргардонд. Баъд ҳуҷум муқобили котиби дуюми комитети вилоятӣ Г. Т. Цыплухин, мудири шӯъбаи корҳои ташкилии ҳизбӣ ва кадрҳои комитети вилоятӣ И. Г. Яновицкий сар шуд. Воқеан, он тобиши миллатчигӣ дошт. Саркардаҳои ин амалиёти ғайриоддиро мо дарҳол огоҳ кардем, ки агар ба мавқеи зиддиконститутсионӣ лағжанд, бо онҳо умуман ҳарф нахоҳем зад ва барои дар асоси қонунгузории шӯравӣ ба ҷавобгарӣ кашидан асос пайдо хоҳад шуд.

Мутаассифона, ҳанӯз ҳам бисьёр аъзои «Ошкоро» ба ақидаҳои авомфиребонаву мавзӯъҳои ҷаллобона мегараванд. Ва, бо вуҷуди ин ҳатто баъди воқеаҳои февралии Душанбе ба мо муяссар гардид вазъияти вилоятро зери назорат гирифта, ба воситаи корҳои зиёди ташреҳи сиёсӣ ошуфтагиро рафъ намоем. Бо ин мақсад ман рост аз пленуми КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон таъҷилан ба Кӯлоб омадам. Қариб ҳазор нафар ҷамъ омада буданд. Мо, кормандони ҳизбӣ, пиёда раҳорах сӯҳбаткунон бо гурӯҳҳои гуногуне, ки ба ҷои эълоншудаи митинги ғайрирасмӣ мешитофтанд, рафтем. Он ҷо аллакай дар бораи гузоштани дастгоҳи баландгӯяк давуғеҷ доштанд. Зудтар вазъиятро омӯхтан лозим буд. Дар рӯи мошин микрофон гузоштанд. Ман баромада гуфтам: «Маълум мешавад, ки шумо ҷамъ шудаед митинг гузаронед. Моро даъват накардед, аммо ман мехостам ба шумо аз хусуси чи тавр гузаштани пленуми XVII КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон, аз нақшаҳои комитети вилоятӣ, пешомадҳои вилоятамон қисса кунам. Вале модом ки шумо гуфтед, митинг мешавад... Вале ман ба хар ҳол фикр мекунам ин вохӯрӣ аст». «Ин вохӯрӣ аст ё не? — мепурсам аз ҷамъомадагон. «Бале, бале — фарьёд мезаданд, — вохӯрӣ. Қисса кунед, гӯш мекунем»...

Ҳамин тавр аз сатҳи муқобилаи митингӣ бо кӯшиши ҳар ду тараф муносибати мо ба сатҳи муҳокимаи амалии ҳамаи он чизе, ки моро ба изтиробу ташвиш меоранд, гузаронда шуд. Ба маълумоте, ки ман додам, таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир шуд, посуххоямро ба саволҳо бо мароқ гӯш карданд. Дигарон низ суханрони карданд. Аз микрофони озод коҳансолони коммунисту бепартиявӣ,

роҳбарони хоҷагиву коргарони қаторӣ, муаллимону рӯҳониён истифода карданд. Сухан аз мушкилаҳои сиёсати ҷаҳонӣ ба ташвишҳои рӯзмарраи зиндагӣ гузашт. Мо бо ҳам роҳҳои ҷорӣ намудани тартиботро дар савдо, такмили кори мақомоти ҳифзи ҳуқуқ, тезондани бинои нави муҷтамеи варзиш ҷустуҷӯ кардем. Бисёре аз суханҳои он ҷо гуфташуда ба комитети вилоятӣ барои самтгирии дурусттар ба оянда мадад намуданд. Дар қатори вохӯриҳои бевосита дар коллективҳои меҳнати чунин муколамаҳои ҳамагонӣ дар ҷойҳои ҷамъиятӣ, ба фикри мо, қисми таркибии кори навсохтаи ҳизбию сиёсист.

# НА «ТАРАФДОР», НА «ЗИД»... БАРОИ ЧӢ?

## (ПИРОМУНИ ИН СУОЛ КОТИБИ БЮРОИ ҲИЗБИИ ЗАВОДИ ТАҶРИБАВИИ ТАҶҲИЗОТИ ТЕХНИКИИ КӮЛОБ Г. П. НЕУПОКОЕВА МУЛОҲИЗА МЕРОНАД)

Ҳар гоҳ, вақто ки дар маҷлиси ҳизбӣ ё дар ягон форум овоздиҳӣ баргузор мегардад, раисикунанда суоли қолибӣ медиҳад:

— Кӣ «тарафдор?»

— Кӣ «зид»?

— Кӣ «бетараф»?

Сипас роҷеъ ба тақсими овозҳо, набудани онҳо маълумот ба қайд гирифта мешавад. Гӯё чизе боиси эътироз шуда наметавонад — ҳамааш мувофиқи дастур. Вале агар дурусттар оиди ин маросим андеша кунем, магар он бояду шояд мукаммал аст, чуноне ки ҳангоми риояи расмии он ба назар мерасад (чи тавре мегӯянд: на сохтаем, на вайронаш мекунем?)

Аввал ин ки ягон раисикунанда ба саволҳои гузошта посухҳои мувофиқро тақозо намекунад, аз ин рӯ як мафҳум бо мафҳуми дигар бадал мегардад. Охир шахсан пурсида мешавад, яъне ба тарзи демократӣ дуруст: кӣ («тарафдор», «зид», «бетараф»). Аммо натиҷааш бемасъулиятона, аз рӯи маълумоти рақамӣ, ки ба саволи: чӣ қадар? (ин қадар, ин қадар ва ин қадар) ҷавоб медиҳад, бароварда мешавад.

Бо ин натанҳо шахсияти ҳуқуқӣ баробар карда мешавад, балки имконияти таҷзияи мухталифи мавқеъҳои дуи аввал—фаъолон ва сеюмин — нофаъол гум карда мешавад.

Дуюм ин ки умуман барои коммунист (инчунин барои ҳар шаҳрванд) номуайянии сусти бетараф, тувор бошад, магар мумкин аст? Ва магар системаи баҳисобгирии механикии бетарафон, лоқайдон, тарсончакон, мунофиқонро пинҳон намекунад? Магар руст шуда нишастагон ва хомӯш нишастагонро ҳавасманд намекунад?

Албатта, бо ин ё он сабаб ба як идда ҳақиқатан ҳам баъзан муфиқтар аст, ки аз овоздиҳӣ даст кашанд (масалан, масъалаи муҳокимашудаистодаро пурра намефаҳмад, ба наздикӣ ба коллектив омадааст ва бинобар ҳоло наметавонад оиди вазъи он ё дар бораи одаме, ки ба ӯ тавсифнома дода мешавад, фикри муайяне иброз намояд ва ғайра). Вале ин танҳо ҳодисаҳои алоҳида ва хеле камшумор буда метавонад. Он гоҳ, ба фикрам, лозим аст, ки ё худи бетараф шарҳ диҳад, ё ташкилоти ҳизбӣ ӯро аз ин хусус илтимос намояд. Охир самимият — шарти ҳатмии рафоқати ҳизбист.

Дар дигар ҳолат мавқеи на «тарафдор», на «зид»-ро нораво меҳисобам. Мувофиқи параграфи аввали Оинномаи ҲКИШ талаботи тағйирнопазири узвият дар ҳизб кор дар яке аз ташкилотҳо мебошад. Пас, инчунин ширкат дар таҳияи қарорҳои ҳизбӣ. Бақайдгирии умумии бетарафон ба ҷои изтироби табиӣ, пиромуни афзудани ин зуҳурот, хавфи якбора пастшавии фаъолияти умуман ташкилотҳои ибтидоии ҳизбиро меоварад. Инро нисбати звенои ҳизбии ҳар савия гуфтан мумкин аст.

ранд аз рафиқони ҳизбии худ талаб кунанд, ки муносибаташонро нисбати он чизе ки бояд қонун қабул карда шавад, равшан намоянд? Тасаввур кунед, ки нисфи овоздиҳандаҳо (ё ҳатто каме аз сеяк зиёд, ҳоло он ки масъала бо аз се ду фоизи овозҳо ҳал мешавад) дӯстдорони мавқеъи ноустувор пайравӣ намуда, ногаҳон аз овоздиҳӣ даст мекашанд. Умуман ҳеч гуна қарорро қабул кардан муяссар намешавад. Пас, сухан аз хусуси ким-кадом маҳдудияти демократия не, балки дар бораи водор сохтан ба иҷрои қарзи бевоситаи ҳизбӣ меравад. Бе сабаб нест, ки дар вақти овоздиҳии пинҳонӣ ҳам бюллетень, агар овоздиҳанда муносибати худро дар он ҳеч гуна баён накарда бошад, беэътибор дониста мешавад.

Сабабҳои «тарафдор» ё «зид» овоз додани бисьёрии одамон метавонанд мувофиқ афтанд, аммо сабабҳои даст кашидан аз он ҳама вақт махсус инфиродист. Ба замми он, аввалин мавқеъро аниқ муайян менамояд ва бинобар ин ба эзоҳи овоздиҳандаҳо ҳоҷат нест, дуюмин, баръакс, ба он ким-чӣ хел бешаклӣ ҳамроҳ мекунад ва табиист, ки ба хушёрӣ водор месозад.

Аз рӯи мушоҳидаи аъзои бюрои кумитаи ҳизбии вилоятӣ, директори заводи мо А. Абдураҳимов, дар байни бетарафон се намуди одамон ҳастанд: барои якеҳо-ҳақиқатан масъала нофаҳмост, дигарон «зид», вале метарсанд худро нишон диҳанд, чунки намехоҳанд муносибаташонро вайрон кунанд, барои сеюмиҳо — умуман чизе аҳамият надорад ва бетафриқаанд. Метавон гуфт, на танҳо барои доираи ҳизбӣ дуруст аст...

Дар маҷлиси умумии ба қарибӣ баргузоргардидаи коллективи завод оиди масъалаи ба рӯйхати хонагирандагон даровардани коргароне, ки дер вақт боз дар завод кор мекунанду аммо берун аз шаҳр зиндагонӣ доранд овоздиҳӣ гузаронида шуд. Дувоздаҳ нафар бетараф буданд!

Не, дар давраи сахтгири бозсозӣ, ошкорбаёнӣ ва мухталифии ақоид ба мо, ба фикрам, риоя кардани расму русуми кӯҳнашуда тамоман ношоям аст. Ва агар пурсидан лозим бошад, «кӣ бетараф?», дар ин сурат ҳақиқатан равшан намудан зарур аст, ки на «чӣ қадар», балки «кӣ» (ва барои чӣ?).

# АЛЬТЕРНАТИВА ЛОЗИМ АСТ

## (ТАШАББУСРО ҚОТИБИ ДУВВУМИ ҚОМИТЕТИ ҲИЗБИИ НОҲИЯИ ЛЕНИНГРАД Ф. М. ДАВЛАТОВ ШАРҲ МЕДИҲАД)

«Ақлҳоро ақлҳо ёрӣ диҳанд» — гуфтааст шоир. Имрӯз, вақте мо дар бораи афкори мухталиф зиёд ҳарф мезанем, ин фикри гӯё забонзада аҳамияти махсус касб мекунад. Бори дигар ба манфиатбахшии муҳокимаҳои коллективонаи ба қарибӣ бо котибони ташкилотҳои ибтидоии ҳизбӣ баргузоргардида итминон ҳосил кардам. Зимнан, ба вохӯрӣ ҳам фаъолони ҳизбӣ ва ҳам бисьёр беҳизбиён омада буданд, ки ин боиси хурсандист. Аз бисьёр чизҳо гуфтугӯ кардем, ба хусус, ки дар ноҳия мушкилаҳои зиёде ғун шудаанд. Мутаассифона, дар бисьёр суханрониҳо сергапӣ, тангназарӣ зиёд буданд. Вале муҳокимарониҳои коршояму пешниҳодоти амалӣ низ буданд. Масалан, бигирем инро. Ноҳияи мо хеле бузург, совхозҳо парешон. Ба чунин ҷойҳо, монанди Шӯрообод, Даштиҷум дар зимистон рафтан қариб номумкин аст. Ин кори ташкилотҳои ибтидоии ҳизбиро низ душвор мегардонад. Чаро дар он ҷо ташкилотҳои соҳавии ҳизбӣ чун як навъ шӯрои соҳавии ташкилотҳои ибтидоӣ созмон дода нашаванд. Ин ба ҳамоҳангии фаъолият ба риштаҳои на танҳо, гирем, истеҳсолӣ, балки ҳизбӣ алоқаманд кардани совхозҳо, хоҷагиҳои ҷангал ва мактабҳо имкон хоҳад дод. Ба котибон барои табодули афкор, омӯзиши таҷриба имконият пайдо мешуд. Хулоса, ин фикре, ки он вақт дар вохӯрӣ пайдо шуд, қобили тавач-

ҷӯҳ аст ва мо онро бори дигар дар комитети ноҳиявӣ муҳокима хоҳем кард. Ва инчунин маслиҳатҳои муфиду пешниҳодот он вақт дар рафти сӯҳбат боз пайдо шудаанд. Муҳимаш, онҳоро сари вақт дошта гирифтан, чунон ки мегӯянд, ба бод рафтан нагузоштан аст. Ва ман он вақт бо фикре, ки пинҳон дар сар мепарваридам мутмаин гаштам: альтернатива, мусобиқаи идеяҳо ба мо, фаъолони ҳизбӣ заруранд. Ва, эҳтимол дар фаъолияти ғайрирасмиён, ки дар вилояти мо низ ҳастанд, бисьёр чизҳои мусбие метавон дарёфт. Ростӣ, ба шарте пешниҳод, бигзор далерона, ғайриқолабӣ, солимасос бошад, ба манфиати халқ аст. Дар ин сурат бояд бо онҳо забон ёфт, бо ҳам кор кард. Хуб мешуд, агар дар мо ҳам чунин ташкилоте, ки барномаи альтернативӣ гузошта тавонад, мебуд, ва агар нест, чаро ташкил накунем? Ҳамин тавр мо фикр кардем апарати ғайрирасмиву альтернативии комитети ноҳиявиро бо як навъ захира — мудирони шӯъба, инструкторон ташкил намоем. Гурӯҳи альтернативӣ аппарати штатиро иваз накарда, лоиҳаҳои алтьернативӣ тартиб медиҳад. Ин чӣ медиҳад? Аввалан доираи ақидаҳову пешниҳодот васеъ мегардад. Баъзан, ин имкон медиҳад одамони фаъол хубтар омӯхта, қобилиятнокон ба пешбарӣ дохил карда шаванд. Ва ниҳоят, солисан, ингуна бархӯрди афкор, ақида ва идея мактаби хуби афкори мухталифи сиёсӣ хоҳад буд.

Хулоса, бояд лаҷомро аз ташаббус барандохт, карахтӣ, коҳилии афкорро рафъ намуд.

# ОБУНА... БО ТАЪИНОТ...

## БА ЧУНИН АМАЛИЯ КОТИБИ ҚУМИТАИ ҲИЗБИИ КОЛХОЗИ БА НОМИ ЛЕНИН Қ. ЮЛДОШЕВА МУРОСО КАРДАН НАМЕХОҲАД

Ёд дорам ба колхози мо муҳаррири як нашрияи мӯътабар омада буд. Нақл кард, ки чи гуна рубрикаҳои нав дохил карда шудаанд, чи гуна мавзӯъҳо одамонро ба шӯр меоваранд, вале ягон ҳарфе дар бораи обуна назад. Дигарон одатан аз ҳамин сар мекунанд. Ину он гуфта, хоҳиш менамоянд, ки бо обуна дастгириашон намоем. Он гоҳ тоқат накардаму пурсидам:

— Барои чӣ Шумо нашрияи худро ташвиқ намекунед, ба обунашавӣ даъват наменамоед?

Посух дод, ки ҳар нашрияи чопӣ, хоҳ он маҷалла бошад, хоҳ рӯзнома бояд худ худашро тарғиб кунад. Бо мавзӯъҳои худ, ороиш, бо роҳе, ки ба ҳаёт табиқ менамояд, ташвиқот барад.

Ҳақиқатан, аз фикр гузаронидам ман, магар, масалан, «Аргументы и факты» («Санадҳо ва воқеият») ба ташвиқот эҳтиёҷ дорад. Теъдоди он аз се миллион гузашта бошад ҳам, рақами навашро дастрас намудан осон нест. Одамон худ ба кумитаи ҳизбӣ меоянд ва хоҳиш мекунанд барои обунашавӣ ба ин ё он нашрияи номӣ кӯмак кунем. Ин, албатта, хурсандибахш аст. Мардум бо он чи ки дар мамлакат ва хориҷа рух медиҳад, бетафриқа нестанд, мехоҳанд ҳар чи бештар огоҳи хабарҳо бошанд. Бояд гуфт, аз норасоии хабарҳо нашрияҳои мо азият намекашанд: ошкорбаёнӣ пардаро аз мавзӯъҳое, ки пештар оиди он хомуш буданд, бардошт. Хуллас, агар суханони шоирро дигар хел ифода карда гӯем: ҳамаи нашрияҳо хубанд, мувофиқи завқ интихоб намо. Маҳалли интихоб бошад, доманадор аст. Вале душворӣ дар ин аст: интихоб кардан намегузоранд. Фикри худро шарҳ медиҳам: ба ман аз кумитаи ноҳиявӣ занг зада мегӯянд — маъракаи обунашавиро дар савияи лозима гузарондан лозим аст. Ва дарҳол рӯйхати нашрияҳову теъдоди нусхаҳоро ном мегиранд... Чандин маротиба кӯшидам муқобилат нишон диҳам, дар ҷавоб чун ҳарвақта мешу-

нидам: аз фалон нашрия занг заданд ё омада буданд, хоҳиш намуданд ёрӣ диҳем. Вакте обуна ба тарзи маҷбурӣ ба роҳ монда мешавад, ба ҳаҷми умумӣ, нишондиҳандаҳои баланд ноил шуда мумкин аст. Лекин баъд одамон ин нашрияҳоро, ки бидуни баназаргирии завқ ба онҳо расонда мешаванд, мехонда бошанд, ана гап дар куҷо? Пиромуни ин ман дар конференцияи ҳизбии ноҳия гап зада будам. Толор писандомез ба ғуввосзанӣ даромад. Аз афташ, коса лабрез шудааст...

# ҲУКМРАВОЙ ВА ОБРӮЮ ЭЪТИБОР

ҲАР КАСЕ, ки имрӯзҳо ба Кӯлоб меояд, ҳамоно мушоҳида мекунад, ки ҳаёт дар ин ҷо ҷӯшу хурӯши хосае пайд менамояд. Ин, албатта, бо тақсим шудани вилояти Хатлон алоқаманд аст, ки онро сокинони ин диёри ба худ хос кайҳо боз интизораш буданд. Мувофиқи мақсад будани чунин карорро, ки қабули он осон набуд, далели зерин ҳам собит менамояд: шумораи арзу шикояти мардум ба КМ Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон ва ба дигар ташкилотҳои ҷумҳурӣ хеле кам шуд. Дар хусуси пешравие, ки дар ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ба назар мерасад, хоҷати сухан рондан ҳам нест.

Дар комитети ҳизбии аз нав ташкилёфтаи вилояти Кӯлоб чунин мешуморанд, ки ҳозир аз ҳама муҳимаш соҳиб шудан ба нақши пешоҳанг ва аз дигаргуниҳо ақиб намонда идеологияи навсозиро аз бар намудан, эътибори сиёсӣ ва ҳуқуқи маънавии ҳамроҳи худ пеш бурдани одамонро мустаҳкам кардан, баҳри мақсадҳои инқилобии бозсозӣ муттаҳид сохтани меҳнаткашон мебошад. Коммунистони вилоят дар конференцияҳои ҳизбии ноҳиявӣ вазифаҳои ташкилотҳои ҳизбиро оид ба таъмини идеологии марҳалаи ҳозираи бозсозӣ, амиқ гардондани раванди демократиконӣ маҳз аз ҳамин мавкеъ муҳокима карданд.

Ҳоло комилан равшан аст, ки барои пойдор шудани бозсозӣ тарзу усул ва муносибатҳои нав лозиманд. Ин ҳам ба соҳаи иқтисодиёт, ҳам ба системаи сиёсӣ, ҳам ба навсозии идеологӣ дахл дорад. Аммо масъалаҳои асосӣ — ҳаёти одамон, некӯаҳволӣ, рӯҳия ва кайфияти онҳо оё ҳамеша дар маркази диққати ташкилотҳои ҳизбӣ қарор доранд? Моҳияти масъала дар ҳамин аст.

Дар комитети вилоятӣ, аз ҷумла дар шӯъбаи идеологии он, масъалаҳо, таклифҳо ва эродҳои танқидии аз маҳалҳо омадаро омӯхта, ҷамъбаст менамоянд ва аз рӯи онҳо ҷойҳои мулоқот, масъалаҳои ҷиддии мубоҳисаро муайян мекунанд. Муҳим аст, ки аз воқеаҳои рухдиҳанда ақиб намонда, ба ташаккули афкори ҷамъиятӣ фаъолона мусоидат карда шавад.

Ба фикри мо, тасодуфӣ нест, ки бюрои комитети ҳизбии вилояти навташкил қарор дод масъалаи татбиқи Қонуни мақоми забони тоҷикиро дар навбати аввал муҳокима намояд. Ҳоло тарбияи маданияти муносибатҳои байналмилалӣ, ватандӯстӣ ва интернационализм аз ҳарвақта дида бештар аҳамият пайдо кардааст. Ин кор дар вилоят анъанаҳои бисьёрсола дорад. Дар баробари ин баъзе кормандони ҳизбӣ, шӯравӣ, комсомолӣ ва кадрҳои идеологӣ дар бораи масъалаи муносибатҳои миллӣ тасаввуроти нодуруст доранд. Аз афташ, сабаби таҳрифот дар ин соҳаи нозуки кор низ дар ҳамин аст.

Масалан, мудири шӯъбаи корҳои ташкилии комитети ҳизбии ноҳияи Ленинград С. Бозоров нақл намуд, ки чи тавр аз пойтахт як корманди масъул ба конференцияи пешинаи ҳизбии ноҳиявӣ омад ва вақте фаҳмид, ки маърӯза ба забони тоҷикӣ тайёр мешавад, талаб

яндаи аҳолии русзабон дар конференция танҳо худи ӯ буд. Лозим омад, ки ба ӯ итоат кунанд, гарчанде ки аъзои комитети ноҳиявӣ масъалаи ба кадом забон гузарондани конференцияро мебоист худашон ҳал мекарданд. Ин акнун масъалаи дигар аст. Вале ин дафъа дар ҳамаи ноҳияҳо конференцияҳои ҳизбӣ ба забони аҳолии маҳаллӣ гузаштанд. Дар ин бобат ихтилофоте ҷой надошт.

Албатта, муҳим аст, ки ҳар чиз аз ҳаддаш нагузарад ва эҳтиёҷоти маданию маънавии ҳамаи миллатҳое, ки дар ҳудуди вилояти Кӯлоб зиндагӣ мекунанд, бояд пурра ба эътибор гирифта шавад. Мақсади Қонуни забон на фақат аз он иборат аст, ки обрӯю эътибори забони миллати маҳаллӣ баланд шавад, балки инкишофи ҳамаҷонибаи ҳамаи дигар забонҳо низ таъмин гардида, одамон аз ҳамдигар на ҷудо, балки муттаҳид карда шаванд.

— Чизи асосӣ воқеаҳоро натезондан, дар муносибатҳои байналмилалӣ, ки соҳаи нозук аст, ба хатоҳо роҳ нададан ва масъалаи забонро зимни онҳо баррасӣ кардан аст, — мегӯяд мудири шӯъбаи идеологии комитети вилоятии ҳизб Х. Б. Қурбонов. — Баъзеҳо мехоҳанд, ки дар ҳамаи соҳаҳо ва дар ҳама ҷо забони тоҷикиро зуд ҷорӣ намоянд ва фаромӯш мекунанд, ки Қонуни забон дар муддати тӯлонӣ ва давра ба давра ҷорӣ хоҳад шуд. Ғайр аз ин вай инкишофи забонҳои ҳамаи миллатҳои сокини ҷумҳуриро кафолат медиҳад. Масалан, вақте ки мо дар бораи ба забони ӯзбекӣ нашр намудани як саҳифаи рӯзномаи вилоятии ба забони русӣ чопшаванда қарор баровардем, ҳаминро ба назар гирифтем.

Душвории дигар низ ҷой дорад, ки пурра татбиқ намудани Қонунро ба таъхир мегузорад. Ин душворӣ асосан дар истеҳсолот, ҳангоми тартиб додани ҳуҷҷатҳо, бастани шартномаҳои молфиристонӣ ва ғайра ба миён меояд. Чунончи директори заводи таҷрибавии таҷҳизоти технологӣ, узви бюрои комитети вилоятии ҳизб А. А. Абдураҳимов мегӯяд:

— Дар корхонаи мо ҷорӣ кардани Қонуни забон кашол меёбад. Гап дар сари он аст, ки истеҳсолоти мо хусусиятҳои худро дорост, мо бо бисьёр корхонаҳои мамлакат робита дорем. Истилоҳоти техникӣ ба забони тоҷикӣ ҳанӯз муайян карда нашудаст, аз ин сабаб коргузорӣ, ба забони тоҷикӣ гузарондани маҷлисҳои истеҳсолӣ душвор аст. Маълумотномаву луғатҳои махсус лозиманд, ҳеҷ набошад аввал барои кормандони инженер-техникӣ курсҳои омӯзиши забони тоҷикӣ ташкил кардан зарур аст.

Ҳоло ба ҳар як коммунист кӯмак кардан муҳим аст, ки маънии дигаргуниҳои дар ҷамъият баамалоянда ва моҳияти бозсозиро амиқ дарк намуда, иштирокчии фаъоли он шавад. Аъзои ҳизбро дар асоси идеологияи навсозӣ муттаҳид гардонда, падидаҳо ва ташаббусҳои навро дастгирӣ кардан лозим. Чунин фикр, масалан, дар конференцияи ҳизбии ноҳияи Восеъ, ки мо иштирок доштем, баён шуд.

Дасткашӣ аз услуби маъмурию фармонфармоии кор ҳанӯз суст ва бо душворӣ сурат мегирад. Инро ҳамин чиз ҳам нишон дод, ки дар музокира аз рӯи ҳисоботи бюрои комитети ҳизбии ноҳия ба масъалаҳои кори идеологӣ дахл карда нашуд. Ин барои он ҳам диққатро ба худ мекашад, ки дар ташкилоти ҳизбии ноҳияи Восеъ чун ташкилоти ҳизбии ноҳияи Ленинград бозсозии фаъолияти идеологӣ чандон ҳис карда намешавад. Албатта, пешравиҳои мусбат ҳастанд, вале масъалаҳои ҳалталаб низ бисьёранд. Яке аз онҳо кори атеистии байни аҳолӣ дар шароити нав мебошад. Дар бисьёр ноҳияҳо дин авҷ гирифтааст, рӯҳониён мавқеи худро мустаҳкам мекунанд. Аз як тараф, сабаб ин аст, ки раванди бозсозӣ усулҳои фармонфармоӣ ва фишороварӣро дар кори атеистӣ рафъ мекунад, аз тарафи дигар, ноӯҳдабароии бисьёр муассисаҳои идеологӣ барои зуд аз нав сохтани

фаъолияти худ, аз мавқеи нав муносибат кардан бо диндорон ба назар мерасад. Ҳангоми суҳбат бо мо котиби дуюми комитети ҳизбии ноҳияи Ленинград Ф. Давлатов қайд намуд, ки комитетҳои ҳизбӣ дар шароити ҳозираи мураккаб мавқеи худро ҳанӯз муайян накардаанд. Аз ин рӯ, каме суст шудани кори атеистӣ боиси пурзӯршавии таъсири рӯҳониён ба аҳолӣ хоҳад гардид.

— Ба диле, ки мо роҳ наёфтем, ҳамоно душманамон роҳ хоҳад ёфт, — гуфт раиси шӯрои ветеранҳои ҷанг ва меҳнат Р. Азизов дар конференцияи ҳизбии ноҳияи Восеъ. — Кор аз он сабаб ҳам мураккаб мегардад, ки бисьёр коммунистон мавқеи духела ишғол менамоянд ва эътиқоди духела доранд. Ҳодисаҳоеро медонам, ки баъзе коммунистон дар моҳи рамазон дар қатори диндорон рӯза медоранд. Бо ин чӣ тавр муросо кардан мумкин аст?

Ветеран ҳақ аст, бо ин муросо кардан мумкин нест. Бисьёр коммунистон медонанд, ки рафиқони ҳизбиашон дар эътиқоди худ дурӯягӣ карда, ба таназзули ғоявӣ мусоидат менамоянд, аммо бо онҳо муросо мекунанд.

Чунин факт низ ҷолиб аст. Комитети ҳизбии ноҳияи Восеъ дар яке аз пленумҳояш ҳисоботи котибони комитетҳои ҳизбии колхозҳои ба номи В. И. Ленин ва «Москва» Қ. Юлдошева ва М. Имомалиевро «Дар бораи чораҳои пешгирии риоя кардани расму оинҳои зарарноки динӣ» шунид. Аз байн муддати муайян гузашт ва маълум шуд, ки комитетҳои ҳизбӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятии хоҷагиҳои мазкур ба ин масъалаи ҷиддӣ ҳанӯз кам диққат медиҳанд, ҷидду ҷаҳди кадрҳои идеологиро барои беҳтар шудани муҳити маънавию психологӣ дар маҳаллаҳо равона намекунанд. Дар ноҳияи Восеъ ба мо рӯйхати чорабиниҳои оиди тарбияи атеистӣ, шумораи фаъолони ба ин кор ҷалбшуда, лекцияҳои хондашуда ва ғайраро нишон доданд. Бояд гуфт, ки рақамҳо таассуроти хуб мебахшанд. Аммо дар ин ноҳия шумораи масҷидҳо, ки бо фишори рӯҳониён дар қишлоқҳо кушода мешаванд, меафзоянд. Дар ноҳияи Восеъ чунин ҳодисаҳо рӯй медиҳанд: дар биноҳои комитетҳои маҳаллаҳо, ки аз ҳисоби маблағи ҷамъкардаи аҳолӣ сохта шудаанд, рӯҳониён ҷой гирифта, биноҳо ба масҷид табдил дода мешаванд. Дар ҳамин ноҳия танҳо соли гузашта нӯҳ ҳодисаи худкушӣ, аз ҷумла худсӯзӣ, ба қайд гирифта шудааст.

Ин аз чӣ гувоҳӣ медиҳад? Магар аз он далолат намекунад, ки ҷидду ҷаҳд барои «фаро гирифтани» шумораи бештари одамон ва «адади лекцияҳои хондашуда» дар кори идеологӣ самара намебахшад. Аз ин рӯ расмиятпарастиро дар кори байни одамон ҷасурона решакан намуда, муносибатҳои навро ҷустуҷӯ ва масъалаҳоро аз мавқеи идеологияи навсозӣ ҳал кардан, кори тарбияи ғоявиро дар ҷои истиқомат пурзӯр гардондан ва ба дили ҳар як одам роҳ ёфтан лозим аст. Воқеан, дар ноҳия таҷрибаи мусбати фаъолияти идеологӣ дар маҳаллаҳо низ мавҷуд аст. Масалан, мо дар вохӯриҳо бо сокинони посёлкаи Восеъ боварӣ ҳосил кардем, ки клубу китобхонаҳо ба як навъ маркази маданӣ табдил ёфтаанд. Дар онҳо вохӯрии сокинон бо фаъолони идеологӣ, шабнишиниҳои гуногун ва ғайра барпо мегарданд. Чанде пеш дар ин ҷо иди маҳалла ташкил шуд, ки ба он одамон пешакӣ тайёрӣ диданд: шанбегӣ гузаронда, ниҳол шинонданд, клубро таъмир карданд. Ин ид дар хотири бисьёр одамон монд ва бори дигар хотиррасон намуд, ки дар одамон парваридани меҳру муҳаббат нисбат ба кӯча, маҳалла ва эҳтироми анъанаҳои онҳо то чӣ андоза муҳим аст. Ба фикри мо, ин ташаббус қобили дастгирӣ ва паҳн кардан мебошад.

Мукаррар намудани муносибатҳои сифатан нави байни фаъолони интихобии ҳизбӣ ва аппарати ҳизбӣ, аз як тараф, ва воситаҳои ах-

бори умум, аз тарафи дигар, звенои муҳимест, ки ҳоло аз бисьёр ҷиҳат муваффакияти кори оммавии сиёсии ҳизбро муайян мекунад.

Дар шароити инкишофи демократикони ва плюрализми акидаҳо комитети ҳизбӣ нисбат ба матбуот чӣ тавр бояд муносибат кунад? Роҳҳои ҳамкории минбаъдаи самарабахши коркунони ҳизбӣ ва журналистон дар асоси платформаи умумии ҳизбӣ, муттаҳид сохтани ҷидду ҷаҳди онҳо барои иҷрои вазифаҳои дар назди ҳизб гузошташуда кадоманд? Масъалаи муносибатҳои тобеъият ва мартаботро дар роҳбарии ҳизбӣ ва матбуот гирем. Модоме, ки масалан, ба идораи рӯзномаи ноҳиявӣ ташриф овардани роҳбари ташкилоти ҳизбии ноҳия қариб воқеаи дорои аҳамияти калон ба шумор равад, дар хусуси чӣ гуна ҳамкорӣ сухан рондан мумкин аст?

Муҳаррири рӯзномаи «Мубориз»-и ноҳияи Восеъ К. Давлатов аз чунин ҳодиса бо таассуф нақл кард:

— Яке аз котибони якӯми пештараи комитети ҳизбии ноҳияи мо қариб чор сол кор кард. Дар ин муддат вай фақат як бор лозим донист, ки ба редакция дарояд, он ҳам бошад, бо мақсади суратгирӣ барои шаҳодатномаи депутатӣ, чунки дар комбинати хизмати маишӣ он гоҳ суратгир набудааст. Танҳо ҳамон вақт ба хотираш расидааст, ки дар редакция мухбири суратгир кор мекунад... То ба қарибӣ дар ноҳия ба корҳои хоҷагӣ намоянда карда фиристодани муҳаррир, ба масъалаҳои дахлнадошта ҷалб намудани ходимони редакция маъмул шуда буд. Ба редакция на ҳамчун ба муассисаи идеологие, ки бояд афкори ҷамъиятиро ташаккул диҳад, балки чун ба колхоз ё, масалан, комбинати муассисаҳои манзилию коммуналӣ нигоҳ мекунанд.

Бинобар нақли муҳаррир мехоҳам аз ин хусус изҳори ақида намоям. Дар шароити бозсозӣ котиби якӯми комитети ҳизбӣ дар ташкилоти ҳизбиаш дар айни ҳол на аз рӯи вазифааш, балки аз рӯи моҳияташ идеологи асосӣ низ набуда наметавонад. Дар акси ҳол вай чӣ хел сарвари ҳизбӣ шуда метавонад? Обрую эътибор ва қобилияти размандагии тамоми ташкилоти ҳизбӣ аз бисёр ҷиҳат ба обрӯи ӯ чун сарвари сиёсию ғоявӣ ва ба кори шахсии тарғиботиаш вобаста аст.

Муносибатро нисбат ба рӯзномаи ноҳияи Ленинград низ беҳтар бояд кард, ки редакцияи он дар бинои нимвайронаи наздикии комитети ҳизбӣ ва комиҷроияи ноҳия ҷой гирифтааст. Воқеан, комиҷроия ба қарибӣ ба бинои нави дуошёна кӯчид. Хуб мебуд, ки ба эҳтиёҷоти рӯзноманигорон ҳам таваҷҷӯҳ фармуда, барои кори мӯътадили онҳо шароит фароҳам оварда шавад.

Худи рӯзномаҳои «Мубориз»-и ноҳияи Восеъ ва «Субҳи меҳнат»-и ноҳияи Ленинград низ ба кас таассуроти гуногун мебахшанд. Аз як тараф, падидаҳои нав назаррасанд. Маърӯзаҳои ҳисоботии комитетҳои ҳизбии ноҳияҳо дар рӯзномаҳо пешакӣ чоп карда, ба вакилони конференцияҳои ҳизбӣ сухан дода шуд. Аммо ҳангоми аз наздик шинос шудан бо рӯзномаҳо чунин фикр пайдо мешавад, ки дигаргуниҳои зоҳирӣ ба дигаргуниҳои дохилӣ мусоидат накардаанд. Дар мақолаҳои рӯзномаҳо мавзӯъҳои маҳдуд, баёни хушку холӣ ва суханбозӣ афзалият доранд. Дар саҳифаҳои рӯзномаҳо материалҳои проблемавӣ ва амиқ таҳлилшуда каманд, мубоҳиса ва баёни ақидаҳои гуногун дида намешаванд.

Айёми дигаргуниҳо ва рӯҳи бозсозӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти идеологӣ, аз ҷумла ба матбуот, роҳбарии босалоҳиятро тақозо мекунанд.

**М. САЙФИДДИНОВ,**

**М. БОБОЕВ**

# ТОҶИКИСТОН ВА ТАҚСИМОТИ УМУМИИТТИҲОДИИ МЕҲНАТ

ҲОЗИР ДАР матбуоти даврӣ беш аз пеш аз он хусус фирк баён мегардад, ки баробари ба худмаблағтаъминкунӣ ва худидоракунӣ гузаштани ҷумҳурият сатҳи тараққиёти иҷтимоию иқтисодии он хеле баланд мешавад. Барои ба даст овардани ин мақсад таклиф мекунанд, ки истеҳсоли пахта ду баробар ва ба ноҳияҳои дигари мамлакат фиристодани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ хеле кам карда шавад.

Таърих нишон медиҳад, ки қонунияти муштараки тараққии иқтисодиёти ҷаҳонӣ вусъати тақсимоти территориявии меҳнат мебошад, ки дар он истеҳсоли маҳсулоти муайян дар ноҳияҳои барои ин шароиташон хеле мусоид тамаркуз мешавад ва дар байнашон равобити кооперативӣ-табодулии интенсивии натиҷаҳои меҳнат муқаррар мегардад.

Аслан дар ҳар ҷумҳурият истеҳсоли ҳамаи хелу навъҳои асосии маҳсулотро ташкил ва иқтисодиёти маҳдуди ноҳиявиро барпо намудан аз имкон берун аст. Омили муҳими тақсимоти территориявии меҳнат дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат тафриқаи хароҷоти истеҳсоли ин ё он навъи маҳсулот мебошад. Ғайр аз он тавассути солиёни зиёд андӯхтани таҷрибаи касбӣ, суннатҳои миллӣ ва истифодаи комьёбиҳои пешрафти илму техника барои вусъату такмили территориявии меҳнат шароит муҳайё сохта мешавад.

ҶШС Тоҷикистон чун ҷумҳурияти мустақил дар байни дигар ҷумҳуриҳои шӯравӣ дар тақсимотӣ умумииттифоқии меҳнат фаъолона ширкат меварзад. Вай ки дар микёси мамлакат дорои 0,6 фоизи территория, 1,7 фоизи шумораи аҳолӣ мебошад, 10,9 фоизи ҳаҷми умумииттифоқии пахта, 9 фоизи қолину маснуоти қолинӣ, 9 фоизи пилла, 3,6 фоизи матои абрешимин, 2,7 фоизи равғани растанӣ, 4,4 фоизи дастгоҳҳои металлбурӣ, 2,7 фоизи яхдонҳоро истеҳсол мекунад.

Афзудани нақши ҷумҳурият дар тақсимоти умумииттифоқии меҳнат ба афзудани соҳаҳои равобити байниҷумҳурии иқтисодӣ мусоидат намуд. Тараққиёти Тоҷикистонро бидуни мубодилаи мутақобилаи сарватҳои моддӣ бо дигар ноҳияҳои мамлакат тассавур наметавон кард. Ба ҷумҳурии мо аз дигар ноҳияҳо чӯбу тахта, ангишт, маҳсулоти нафт, фулузоти сиёҳ, нурӣ, дастгоҳ, мошин матоъҳои пашмину пахтагин, молҳои маданӣ, маҳсулоти гӯшту шир, қанд, чой, ғалла ва дигар маводи пуркимати озуқаворӣ фиристода мешавад. Шарики асосии ҷумҳурият ҶШФСР мебошад. 40 фоизи воридот ва 41 фоизи содирот ба он рост меояд. Ба Украина 12 фоизи воридот ва 9 фоизи содирот, ба Ӯзбекистон — 11,5 фоизи воридоту содирот, ба Қазоқистон — 7 ва 11 фоиз, ба ҷумҳуриятҳои Закавказия ва Наздибалтика, ҶШС Молдавия ва Белоруссия 14 фоизи воридоти маҳсулот рост меояд. Содироти маҳсулот ба ин ҷумҳуриятҳо 9,5 фоизро ташкил медиҳад.

---

БОБОЕВ Муталлибҷон Рақибович, номзади илми иқтисод, сардори шӯъбаи Госплани ҶШС Тоҷикистон.

Таҳлили вусъати мубодилаи байниҷумҳурӣ дар даҳ соли охир нишон медиҳад, ки содирот аз Тоҷикистон тадриҷан кам гардида миқдори маҳсулоти овардa мешудагӣ меафзояд. Ба ҷумҳурият бештар аз сад навъи маҳсулот фиристода, аз он ҳамагӣ 71 хели маҳсулот бурда мешавад. Дар натиҷаи ин тафовути воридоту содирот бемайлон меафзояд. Мувофиқи маълумоти баланси байнисоҳавӣ, соли 1987 ин тафовут ба ҳисоби нархҳои ҷаҳонӣ 1309 миллион сӯм, ба ҳисоби нархҳои дохилииттиҳод бошад, 1187 миллион сӯмро ташкил дод.

Дар шароити сиёсати мавҷудаи нархгузорӣ ноҳияҳое бохт мекунанд, ки асосан ба ноҳияҳои дигар маводу маҳсулоти нимтайёр мефиристанд, қатъи назар аз он ки нархҳои ҷаҳонӣ истифода бурда мешаванд ё нархҳои дохилӣ. Ва чунон ки иқтисодшиноси номӣ А. Г. Гранберг барҳақ қайд мекунад, «Системаи нархгузорӣ дар ИҶШС ҳеҷ гоҳ муносибатҳои молии байни ҷумҳуриятҳоро (ноҳияҳо) ба ҳисоб намегирифт. Бинобар ин нархҳои мавҷуда барои қиёс кардани баробарии ин муносибатҳо чандон мусоидат намекунанд. Аз ин нуқтаи назар барои ҶШФСР нархҳои сӯзишворӣ ва чӯбу тахта, барои Осиёи Миёна нархи пахта ва фулузоти ранга, барои Наздибалтика нархи маҳсулоти гӯшту шир судманд нест».

Бо камоли қатъият метавон гуфт, ки тасаввурот дар хусуси он ки ба хориҷа фурӯхтани тамоми пахта миллиардҳо сӯм фоида меоварад, соддалавҳона буда, асосе надорад. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки агар тамоми нахи пахтаи истеҳсолкардаи ҷумҳурият бо нархи ҷаҳонӣ фурӯхта шавад, маблағи умумии он 560—600 миллион долларро ташкил мекунад (155 ҳазор тонна пахтаи миёнанах бо нархи ҳар тоннааш 1730 доллар ва 96 ҳазор тонна пахтаи маҳиннах бо нархи ҳар тонааш 2800 доллар). Дар айни замон маблағи ғаллаи ҳар сол ба ҷумҳурӣ меовардагиамон қариб 200 миллион доллар, орд — 27, маҳсулоти гӯшт — 28, шакар — 44, шоҳивор — 158, нуриҳои минералӣ — 82, ҳамаи хелҳои сӯзишворӣ — 240 миллион долларро ташкил медиҳад. Ва ин ҳанӯз нопурра аст.

Бинобар ин роҳи воқеии таъмини мустақилияти молиявии ҷумҳурӣ тезонидани тараққиёти соҳаҳои коркарди ашёи хом мебошад. Мувофиқи плани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҷумҳурӣ соли 1990 ҳиссаи пахтаи коркардашаванда дар ҷумҳурият бояд то 13 фоиз зиёд шавад. Ва агар дар тӯли панҷсолаи XIII мо дар баробари тараққии соҳаҳои дигар ҳар сол коркарди пахтаро се фоиз зиёд кунем, он гоҳ ба паст шудани шиддати вазъият дар соҳаи шуғли аҳолӣ умед бастан мумкин аст. Ин ҷо муттаҳид сохтани ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои бинокорӣ ва Шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқ зарур аст.

Хусусиятҳои демографии ҷумҳурӣ ва мавҷудияти ресурсҳои ашёи хом имкон медиҳанд, афзалан соҳаҳое тараққӣ дода шаванд, ки маблағу фулузоти кам талаб карда, мардуми зиёдро ба кор таъмин менамоянд. Диққати асосӣ бояд ба соҳаи истеҳсолоти меҳнаттала6 дода шавад. Ин имкон медиҳад, ки муҳимтарин масъалаи хоҷагии халқ — истифодаи оқилонаи ресурсҳои рӯзафзуни меҳнатӣ ҳал намуда, онҳо ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҳар ҷӣ бештар ҷалб карда шаванд.

Ҳини баррасии соҳаҳо аз ҷиҳати афзалияташон маблағноталабӣ ва меҳнатталабии онҳо муҳимтарин нишондиҳанда мебошад. Бояд ҳамон соҳаҳоеро авло донист, ки дар онҳо сатҳи меҳнатталабӣ назар ба умуман саноати ҷумҳурият 1,5—2 баробар ва зиёда аз он баландтар аст.

Барои муқоиса маълумотҳои зеринро меорем. Шумораи коркунони истеҳсолоти саноатӣ ба ҳар як миллион сӯмина маҳсулоти молӣ умуман дар саноат 43 нафар, саноати сӯзишворӣ — 150 нафар, мошинсозӣ ва коркарди металл — 96 нафар, шиша ва чиниворӣ — 106 нафар, дӯзандагӣ — 101 нафар, чарм, мӯина ва пойафзол — 102, са-

ноати масолеҳи бинокорӣ 66 нафарро ташкил мекунад. Дар айни замон ин нишондиҳанда дар соҳаҳои металлургияи ранга 25 нафар, химия — 44 нафар ва электроэнергетика 17 нафарро ташкил медиҳаду бас.

Шумораи коркунони истеҳсолоти саноатӣ ба ҳар як миллион сӯмина фондҳои асосии истеҳсолӣ дар саноатҳои мошинсозӣ ва коркарди фулузот, электротехникӣ, коркарди чӯбу тахта, сабук ва хӯрокворӣ бештар аст.

Минбаъд дар ҷумҳурият тараққӣ додани мошинсозии марбут бо истеҳсоли мошину таҷҳизоти технологӣ барои соҳаи пахтакорӣ, сабзавоткорӣ, токпарварӣ, боғдорӣ, дигар соҳаҳои хоҷагии қишлоқ ва саноати сабук ҳадафманд аст.

Яке аз хусусиятҳои хоси саноати сабук, ки онро бояд ба назар гирифт, ҳамин аст, ки онро чун танзимгари шуғли аҳолӣ шумоҳидан мумкин аст. Дар ин соҳа ҳар як миллион сӯм маблағгузорӣ аз 160 то 373 фарди қобили меҳнатро ба кор таъмин менамояд, ки ин назар ба умуман саноат тақрибан 3,4 баробар ва дар баъзе соҳаҳои истеҳсолот (масалан, саноатӣ дӯзандагӣ) 7,9 баробар зиёдтар аст. Ба соҳаи мазкур инчунин васеъ ба кор бурдани меҳнати занон хос аст. Вазни қиёсии занон дар байни коркунони истеҳсолоти саноатӣ дар ин соҳа ба 65—70 фоиз мерасад.

Ҳозир саноати сабук яке аз соҳаҳои асосии ҷумҳурият мебошад. Дар он 45 фоизи маҳсулот истеҳсол карда мешавад ва 37 фоизи тамоми коргарони саноати ҷумҳурият гирд омадаанд. Саноати сабук дар ояндаи дур низ дар қатори дигар соҳаҳои саноат ва хоҷагии қишлоқ нақши танзимгари шуғли аҳолиро хоҳад бозид. Бинобар ин, ба назари мо, ба ҳайати комплексҳои территориявӣ-истеҳсолӣ, корхонаҳои саноатие, ки меҳнати мардон ба кор бурда мешавад (саноати мошинсозӣ, маъданҳосилкунӣ ва амсоли инҳо), ҳамроҳ кардани корхонаҳои соҳаи мазкур самарабахш аст. Ин ҳамчунин ба туфайли тахсису кооперативонии истеҳсолот, сохтмони муштарак ва истифодаи корхонаҳои умумикомплексӣ ва корхонаҳои инфраструктурӣ барои кам кардани хароҷоти яквақта ва ҷории истифодабарӣ имкон медиҳад.

Корхонаҳои саноати сабук энергия ва барои мақсадҳои технологӣ обро камтар истифода мебаранд. Ин ба манбаъҳои сӯзишворию энергия наздик гардондани корхонаҳоро тақозо намекунад.

Пешрафти илму техника ва талаботи рӯзафзуни аҳолӣ дар назди саноати сабук вазифаи минбаъда вусъат додани тахсиси технологиро гузоштанд, ки ин зарурати истифодаи шаклҳои нави ташкили ҷамъияти истеҳсолот, сохтани фабрикаҳои дорои тахсиси маҳдудро ба миён овард. Масалан, дар таркиби се истеҳсолот — бофандагӣ, рангу пардоздиҳӣ ва дӯзандагӣ ҷой гирондани комбинатҳои территориявӣ-истеҳсолии дорои қариб ҳазор нафар коркун ва афзалан истифода бурдани меҳнати занон дар шаҳрҳо ва маркази ноҳияҳо самаранок аст.

Дар шаҳрҳои хурд сохтани фабрикаҳо барои 300—400 коркун, дар маҳалҳои аҳолинишини деҳот бошад барои 100—150 коркун ҳадафманд аст. Сохтмони корхонаҳои саноати сабук, бахусус фабрикаҳои дӯзандагӣ, маблағи калонро талаб намекунад, онҳо дар мӯҳлати кӯтоҳ қусури хароҷотро мебароранд, фондталабии маснуоти дӯзандагӣ чандон калон нест ва арзиши ҷойҳои кори фабрикаҳои дӯзандагӣ назар ба ҳисоби миёнаи саноат 8 баробар арзонтар аст. Аз ин рӯ, бо суръати тез тараққӣ додани саноати дузандагӣ барои баланд бардоштани сатҳи иқтисодию иҷтимоии шаҳрҳои хурд ва маҳалҳои аҳолинишини деҳот, ки дар онҳо қисми бештари одамони бекор гирд омаданд, кӯмак мерасонад.



Дар баробари ин, нишондиҳандаҳои асосии техникию иқтисодии

кори филиалҳои мавҷуда ҳанӯз паст мебошанд. Иқтидорҳои истеҳсолии онҳо ба ҳисоби миёна 60—65 фоиз истифода бурда мешаванд, ки ин боиси зиёновари аксари истеҳсолот мегардад. Сабабаш пеш аз ҳама дар он аст, ки дар онҳо, чун қоида, таҷҳизоти кӯҳна шинонда мешавад, бисьёр вақт онҳо дар биноҳои номувофиқ ҷой гирифтаанд ва хелҳои маҳдуди маҳсулотро истеҳсол мекунанд. Вале тахсис танҳо ҳамон вақт самарабахш аст, ки агар асоси вайро комьёбиҳои пешрафти илму техника ташкил диҳанд.

Бисьёр таҷҳизот бинобар нарасидани қувваи коргарӣ бекор меистад ва сабаби асосии ин нарасидани кадрҳои соҳибихтисос мебошад. Дар фабрикаҳои бофандагӣ бисьёр таҷҳизот аз сабаби нарасидани маҳсулоти нимтайёр (калоба, тору пуд) бекор меистад, ки сабабаш нововбастагии байни цехҳо ва умурҳои пардоздиҳӣ мебошад. Захираи пахта мавҷуд бошад ҳам, барои коркарди он иқтидорҳо намерасанд. Дар натиҷаи муддати тӯлонӣ ва бисьёр вақт дар шароити бад нигоҳ доштани пахта хосиятҳои истеъмолӣ ва сифати он гум мешавад.

Ғайр аз ин, дар лоиҳаҳо пешбинӣ нашудани маблағгузорӣ барои сохтмони манзил, муассисаҳои томактабии кӯдакон ва дигар объектҳои иҷтимоӣ ва маданию маишӣ кори филиалҳои корхонаҳои саноати сабукро душвор мегардонад. Ин, дар навбати худ, ба пурра истифода кардани иқтидорҳо, тараққии комплексии соҳаҳои истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ таъсири манфӣ мерасонад.

Аз хусуси тараққии комплексии иқтисодиёти ҷумҳурӣ ҳарф зада, имконоти тараққии босуръати боғдории лалмӣ, токпарварӣ ва картошкапарвариро ба ҳисоб гирифтан лозим нест. Дар ин бобат қарори маълуми умумииттиҳодӣ қабул шудааст. Дар оянда барпо кардани комплекси меваю сабзавоти дорои аҳамияти иттиҳоди тараққии соҳаҳои коркардро тақозо мекунад. Дар назди базаҳои ашёи хом ҷой гирондани онҳо шарти воқеии баланд гардидани сатҳи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ дар деҳот мебошад. Босуръат тараққӣ додани истеҳсолоти коркарди ашёи хоми хоҷагии қишлоқ имкон медиҳад, ки талаботи аҳолӣ ба маҳсулот мувофиқи нормаҳои илман асоснок пурратар қонеъ гардонда, мубодилаи баробари онҳо ба молҳои зарурӣ дар дигар ноҳияҳои мамлакат афзун гардонда шавад.

Дар баробари саноати сабук бояд электронӣ ва асбобсозӣ барин соҳаҳои саноати мошинсозӣ тараққӣ ёбанд, ки дар онҳо меҳнатталабӣ назар ба умуман саноат 2—3 маротиба зиёдтар аст, бинобар авҷ гирифтани сохтмони манзили шахсӣ мутлақо нарасидани масолеҳи бинокорӣ водор месозад, ки саноати масолеҳи бинокорӣ бо суръати тез тараққӣ дода шавад.

Ғайр аз ин, корхонаҳои соҳаи мазкур асосан маҳсулоти ниҳоии дорои меъёри баланди маҳсулоти холис истеҳсол мекунанд, ки ин ҳини гузаштан ба шароити нави хоҷагидорӣ бағоят муҳим аст. Чунончи мувофиқи ҳисобу китоби олимон, ҳиссаи маҳсулоти холис дар арзиши умумӣ дар металлургияи ранга 3,7 фоиз, дар саноати химия — 9—8 фоиз, дар мошинсозӣ ва коркарди фулузот барин соҳаҳо — 54,8 фоиз, дар саноати сабук — 38,2 саноати масолеҳи бинокорӣ 51,9 фоизро ташкил медиҳад.

Масъалаи тараққии комплексии иҷтимоию иқтисодии ҷумҳурият дар асоси бозсозии сохти иқтисодиёт бо тараққиёти мутаносиби нерӯи истеҳсолӣ ва илмию техникии вилояту ноҳияҳо алоқаи мутақобила дорад. Тартиби амалкунандаи соҳавии ҷойгиронии корхонаҳо, меъёрҳои мавҷудаи маҳдуди идоравии самаранокӣ маҷбур месохтанд, ки ин ё он корхонаҳо дар ноҳияҳо дар сурати мавҷуд будани инфраструктура сохта шаванд. Ин боиси яктарафа тараққӣ ёфтани ноҳияҳо, хеле кафо мондани як ноҳия нисбати дигараш, сатҳи мухталифи нерӯи истеҳсолию иқтисодӣ гардид. Вилояти Ленинобод ва шаҳрҳои тобеи

ҷумҳурӣ, ки дар онҳо корхонаҳои асосии комплекси территориявӣ-истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон сохта мешуданд, бурд кардаанд. Ҳозир ба ҳиссаи вилояти Ленинобод 27 фоизи маблағи истифодашавандаи ҷумҳурият, ба вилоятҳои Кӯлобу Қӯрғонтеппа бошад, якҷоя 22 фоиз рост меояд.

Бинобар ин зарурати объективие пеш омадааст, ки миқьёсу суръати тараққиёти иҷтимоию иқтисодии вилояти Кӯлоб ва вилояти мухтори Кӯҳистони Бадахшон, инчунин ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ зиёд карда шавад. Барои ин бояд бо назардошти системаи мавҷудаи ҷойгиронии аҳолӣ ва самтҳои муҳимтарини тараққиёти ҷумҳурӣ тарзи пурсамари ташкили территориявии истеҳсолот ва соҳаҳои ғайриистеҳсолӣ интихоб карда шавад.

Баробари ба худмаблағтаъминкунӣ ва худидоракунӣ гузаштани ҷумҳурият ин принципҳо дар сатҳи вилоят ва шаҳру ноҳияҳо ба кор андохта хоҳанд шуд. Ва бори асосии баробаргардонии сатҳи тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ноҳияҳо ба дӯши Шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқ меафтанд, чунки барномаҳои иҷтимоию иқтисодӣ аз ҳисоби маблағи пайдокардашуда ба ҷо оварда мешаванд. Дар баробари ин аз ҳисоби буҷети ҷумҳурӣ бо пул таъмин намудани иҷрои корҳоро дар ноҳияҳои кӯҳистон пешбинӣ кардан зарур аст.

Дар равобити иқтисодии Тоҷикистон ҷумҳуриятҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон мақоми муҳим доранд. Бинобар наздик будани ҳудуд, умумияти таърихӣ, шабоҳати мушкилаҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва демографӣ, шароити табиӣ ва неруи илмӣ-техникии онҳо барои пурсамар гардондан ва ба таври комплексӣ тараққӣ додани қувваҳои истеҳсолкунандаи ноҳия захираҳои воқеӣ доранд. Барои онҳо ягонагии тахсис дар доираи тақсимоти умумииттиҳодии меҳнат , структураи умумии ташкилии таъминоти нақлиёт, сӯзишворию энергетика ва хоҷагии об хос аст. Аммо имкониятҳои ҳамкории иқтисодӣ самаранок истифода намешаванд. Ба вусъати муносибатҳои барои тарафайн муфид протоколи оиди инкишофи ҳамкории ҷумҳуриҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон, ки моҳи феврали соли 1989 дар машварати раисони Шӯроҳои Вазирони ҷумҳуриҳои мазкур дар шаҳри Душанбе қабул гардида буд, бояд мусоидат намояд. Барои муайян кардани самтҳо ва таҳияи барнома органи кории байниҷумҳурӣ — Шӯрои иқтисодӣ дар ҳайати раисони госпланҳо, дар назди госпланҳои ҳар кадом ҷумҳурӣ гурӯҳи мутобиқгардонии таҳияи таклифҳо таъсис карда шудааст.

Вусъати равобити байниҷумҳурии иқтисодӣ бояд дар асоси таъмини самаранокии иҷтимоию иқтисодии умуман ноҳия, ки манфиатҳои маҳаллии ҳамаи ҷумҳуриятҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистонро дар бар мегирад, ба такомулоти структураи хоҷагии халқ мусоидат намояд. Ҳалли ин мушкилӣ дар навбати аввал бо пурзӯр гардондани индустронии ноҳия марбут аст. Баланд бардоштани нақши саноат дар афзоиши маҷмӯи маҳсулоти ҷамъиятӣ ва даромади миллӣ бояд вазифаи умумӣ гардад.

Масъалаи васеъ ҷалб намудани маблағи хориҷӣ низ басо муҳим аст. Мутаассифона, қайд кардан лозим меояд, ки ин самти муфиди аз ҳолати бӯҳронӣ баровардани ҷумҳурият амалан истифода бурда намешавад. Қолаби кӯҳнаи тафаккур имкон намедиҳад, ки корхонаҳои муштарак таъсис дода шаванд. Бисьёр мамлакатҳои тараққиёбанда дар ин бобат таҷрибаи мусбат доранд, онро мутобиқи шароити ҷумҳурияти мо истифода бурдан ҳадафманд аст.

Соҳаи туризм ва адои хизмати экскурсионӣ, таъсиси корхонаҳои муштараки коркарди маҳсулоти кишоварзӣ, фулузоти нодир ва минералҳо самти муҳимтарини истифодаи маблағҳои мамлакатҳои хориҷа шуда метавонанд.

М. ТАЖИН

# РУШДИ ИҶТИМОИИ ОСИЁИ МИЁНА ВА ҚАЗОҚИСТОН

## МУШКИЛАҲОИ ИДОРА ВА АДОЛАТИ ИҶТИМОӢ

АМАЛИЯИ ҷаҳон се тарзи асосии танзими равандҳои иҷтимоиро ба вуҷуд овардааст. Якеи онҳо тарзи автократӣ мебошад, ки дар мамлакатамон солҳои сталинизм ва рукуд бештар тараққӣ кард. Онро метавон мухтасаран чун идоракуние тавсиф намуд, ки байни марказ ва ноҳияҳои ҷудогонаи мамлакат мавҷуд будани фармонфармоию итоатро тақозо мекунад. Маҳз ҳамон солҳо концепцияи идоракунии территориявӣ ба вуҷуд омад, ки мувофиқи он ба ноҳияҳо фақат ҳуқуқи иҷро кардани дастурҳои марказ дода мешуду бас. Бисьёр мушкилаҳои тезутунди иҷтимоиву иқтисодии Осиёи Миёна ва Қазоқистон оқибати ҳамин тарзи идоракунӣ мебошанд. Масалан, ба вазъи ташвишовари баҳри Арал ва ноҳияҳои назди он, ғайр аз бисьёр дигар чизҳо, номустақилии мақомати маҳаллӣ дар боби қабули қарорҳои идоракунӣ низ сабабгор шуданд.

Ҳоло мо дар идораи рушди иҷтимоии ноҳияҳои мамлакат вусъат ёфтани равияи дигарро мушоҳида мекунем, ки онро вобастагии мутақобили ҷанҷолӣ номидан мумкин аст. Зимнан, ихтилофҳои байни ноҳияҳои алоҳидаи мамлакат дар асоси таносуби неруҳои иқтисодии онон бартараф карда мешаванд. Вале махфӣ нест, ки нуқтаи назари намояндагони Осиёи Миёна доир ба одилона будани маҷмӯи муносибатҳои мавҷудаи байни ноҳияҳо аз мавқеи рафиқони Наздибалтика тафовути ҷиддӣ дорад. Ин ба як қатор омилҳо вобаста аст. Сухан қабл аз ҳама дар бораи таъсири сохти соҳавии хоҷагии халқ ба мухолифати манфиатҳои иқтисодӣ меравад. Дар айни ҳол тафовути калони таркиби иҷтимоӣ, ҷинсу синни аҳолӣ ва хусусияти этникию маданиро фаромӯш набояд кард. Аҳамияти маданияти иқтисодӣ ва ҳуқуқии аҳолӣ аз ҳад зиёд карда мешавад. Аз тасаввури асотирӣ оиди адолати иҷтимоӣ холӣ набудани шуури ҷамъиятӣ бешак аст. Аммо дар ноҳияҳо тағйири шуури ҷамъиятӣ хеле фарқ мекунад. Ин ба тавзеҳоти ноҳия низ таъсир мерасонад.

Дар миқьёси мамлакатамон вусъати чунин вобастагии мутақобилаи ихтилофнок басо аён аст. Дар чунин вазъият ҳар манфиати ноҳия чун арзиши муҳиме дониста мешавад, ки ин боиси тезутунд гардидани ихтилофҳои иҷтимоӣ, иқтисодӣ ва маданӣ шуда метавонад. Албатта ин нисбат ба тарзи пешинаи автократии идоракунӣ ба ҳар ҳол қадами калоне ба пеш аст. Вале, агар мамлакатро як чизи томи иқтисодӣ шуморем, метавон мушоҳида кард, ки ин баъзе мушкилаҳои ҷиддиро ба амал меоварад.

Зимнан, боз як тарзи танзими равандҳои ноҳиявӣ — ба истилоҳ вобастагии мутақобилаи ҳамкорӣ низ вуҷуд дорад. Дар шароити он но-

---

ТАЖИН Марат [illegible], номзади илми фалсафа [illegible]

ҳияҳо ба хотири ҳосил шудани қарордоде ҳамкорӣ мекунанд, ки он ҳам барои умуман система самарабахш бошаду ва ҳам манфиатҳои ҳар ноҳияи алоҳидаро ба ҳисоб гирад. Бо назардошти ҳамаи душвориҳои татбиқи амалии муносибати мазкур дар шароити иқтисоди мавҷуда чунин ҷиҳати хеле муҳимми масъаларо таъкид карданиам, ки бо ҳукмравоии манфиати ноҳияҳо иваз кардани ҳукмравоин манфиати идораҳо машғул шудан нашояд.

Ба ақидаи ман, ба бисьёр мушкилаҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон ҳамин сабабгор шуд, ки ноҳияҳо аз ҳуқуқи назорат ба истеҳсоли маҳсулоти хеш маҳрум гардиданд. Албатта, сабабҳои зиёди мушаххаси аз ҷиҳати нишондиҳандаҳои миёнаи тараққиёти иҷтимоии мамлакат қафо мондани ҷумҳуриҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистонро номбар кардан мумкин аст. Бешак, ошкор ва ба гурӯҳҳо ҷудо кардани ин сабабҳо муҳим аст. Вале бо ҳамин набояд қаноат кард. Агар дар омӯзиши падидаҳои иҷтимоиву территориявӣ аз рӯи методологияи Қ. Маркс амал кунем, пас барои ҳар назарияи иҷтимоии инкишофёфта муайян намудани тартибу қонунҳои тағйири сохт, на ин ки танҳо сабабҳои мушаххаси он, муҳимтар аст. Бинобар ин, ба фикри мо, сабабҳои асосии қафомонии тараққиёти ноҳияи мо аз инҳо иборатанд.

Якум, тавре зикр шуд, дар сурати аз ҳуқуқи назорат ба истеҳсоли маҳсулоти худ маҳрум гардидани ноҳияҳо ва тахассуси беасос маҳдуд манфиати ҳақиқии иқтисодии иоҳия таҳриф ёфта, манфиати номафҳуме ба вуҷуд меояд. Вақте ноҳия роҳи ба комплекси ягонаи хоҷагии халқ бештар саҳм гузоштанашро мустақилона муайян карда наметавонад, «гурӯҳи томи далелҳои назариявие» пайдо мешавад, ки ҳамаи мушкилаҳоро чун оқибати камбудиҳои фаъолияти органҳои маҳаллии идоракунӣ маънидод менамоянд. Ва ҳол он ки бар хилофи хости мо баъзан чунин вазъияте ба амал меояд, ки интихоби қарори беҳтарин имкон надорад, зеро ҳамаи қарорҳо ошкоро баданд.

Дуюм, чунин даъво чандон аниқ ва дуруст нест, ки гӯё ҳамаи тафовутҳои иҷтимоии байни ноҳияҳо тамоили аз байн рафтан доранд. Гап дар он аст, ки аз рӯи нишондиҳандаҳои алоҳида тафовутҳои ноҳиявӣ на кам, балки зиёд мешаванд. Умуман, ба назари ман, тарафдорони маънидоди соддаи тафовутҳои ноҳиявӣ фаромӯш мекунанд, ки тафовутҳои ноҳиявӣ чизи шахшудае нестанд, таркиби онҳо қатъиян дигар шуда метавонад. Масалан, сӣ-чил сол муқаддам кам касон гумон доштанд муҳити зист дар Осиёи Миёна ва Қазоқистон ба дараҷае, ки ҳозир ҷой дорад, фоҷианок мешавад. Ҳоло ин ноҳия, бешубҳа, аз ҷиҳати экологӣ яке аз ноҳияҳои фалокатбори мамлакат ба шумор меравад. Азбаски шароити зист нишондиҳандаи иҷтимоист, тафовути иҷтимоии байни ин ва дигар ноҳияҳо низ хеле афзудааст. Ғайр аз он дар ҷумҳуриҳои Осиёи Миёна ба нишондиҳандаҳои мутлақи сатҳи зиндагии мардум омилҳои демографӣ сахт таъсир мекунанд. Миқдори бузурги одамони корношоям аз ҷиддияти аҳвол шаҳодат медиҳанд. Бинобар ин чунин мешуморам, ки дар шароити ҳозира ҳам барои амалия ва ҳам барои назария омӯхтани таркиби тафовутҳои иҷтимоии байни ноҳияҳо,, инчунин воситаҳое, ки ба афзудани ин тафовутҳо мусоидат менамоянд, назар ба такрори даъвои торафт бештар бартараф шудани онҳо гаронтар аст. Бештар аз он, ҳатто аз байн рафтани тафовутҳои иҷтимоии байни ноҳияҳо зуд рӯйдоди шавқангези таърихӣ шуда метавонаду бас. Охир ба ҷои тафовутҳои барҳамхӯрда тафовутҳои нав пайдо мешаванд. Чунончи, ҳозир чунин нишондиҳандаҳои рушди иҷтимоӣ, амсоли қобилияти ба миён гузоштани ғояҳои нави соҳаҳои илму истеҳсолот ва маданият, дарёфт намудани шаклҳои нави ташкили фаъолият, тарзҳои нави муносибат ба иқтисодиёт, ҳаёти сиёсӣ ва ғайра аҳамияти рӯзафзуне пайдо мекунанд. Осиёи Миёна ва Қазоқистон дар ин бобат аз дигар но-

ҳияҳо хеле қафо мондаанд. Ин бошад, бо дигар камбудиҳои иҷтимой— системаи сусти маориф, назар ба сатҳи ҷаҳонӣ паст будани технологияи истеҳсолот, танг будани бозори ғояҳои илмию патентҳо ва ҳоказо иртиботи бевосита дорад.

Дар шароити бавуҷудомада илоҷи корро дар таъсис намудани марказҳои умуминоҳиявии илмие мебинам, ки вазифаҳои калони илмию истеҳсолиро ба ӯҳда дошта бошанд. Шояд бо вуҷуди нишондиҳандаҳои хуби миқдорӣ муассисаҳои илмии республикаҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон ба алоҳидагӣ бо марказҳои илмии Украина, Ленинград, Уралу Сибирь ва хусусан Москва рақобат карда натавонанд. Илова бар ин ба коммерсиконии илм ва адои хизмати илмӣ дар ИҶШС омода будан зарур аст. Дар ин сурат бе марказҳои муқтадири умуминоҳиявии фаъолияти илмӣ ба якбора афзудани тафовути байни ноҳияи мо ва ноҳияҳои дигари мамлакат дучор шудан мумкин аст.

Сеюм, то вақтҳои охир дар назария, ки равандҳои иҷтимоиро дар ноҳияҳо меомӯзад, ба ҷустуҷӯи ҷиҳатҳои умумии инкишофи онҳо бештар диққат дода шуда, хусусияти онҳо дар мадди дуюм мемонд. Вале вақти аниқ фаҳмидани он расидааст, ки сарфи назар аз ҷиҳатҳои умумӣ доштани бисёр равандҳои иҷтимоию иқтисодии ноҳияҳои мухталифи мамлакат, ба ҳар ҳол ҳар кадоми ин равандҳо ба андозае муҳити маҳдуди физикӣ, иҷтимой ва маданӣ дорад. Инро муфассалтар баррасӣ менамоем. Маълум аст, ки ҳангоми қиёс кардани сатҳи рушди иҷтимоии ноҳияҳои гуногуни мамлакат, масалан, Осиёи Миёна ва Наздибалтика, аксаран нишондиҳандаҳои даромади ҳар сари аҳолӣ, истифодаи молҳову хизмат ба ҳисоби саршумори аҳолӣ, миқдори муассисаҳои иҷтимой ба ҳар 10 ҳазор нафар аҳолӣ ба назар гирифта мешаванд. Агар чунин ҷиҳати муҳими вазъи ноҳия, мисли шароити иҷтимоии системаи ҷойгиршавиро ба ҳисоб нагирем, чунин муносибат фақат ба андозае дуруст аст. Чунончи, дар Қазоқистон масоҳати миёнаи байни шаҳрҳо қариб 180 километр, вале ҳудуди миёнаи хизматрасонии як шаҳр қариб 100 километрро ташкил медиҳад. Дар ин шароит бисёр сокинони деҳот, ки барои ба шаҳр рафтаву омадан масофаи 200 — 300 километрро тай карданашон лозим меояд, амалан аз шаклҳои шаҳрии кору зиндагӣ кардан маҳруманд. Ҳамин тариқ, ҳатто дар сурати баробар будани нишондиҳандаҳои зикршуда ноҳияҳо аз ҷиҳати шароити тараққиёти иҷтимой хеле фарқ карда метавонанд.

Ҳаминро ҳам фаромӯш набояд кард, ки ба имконоти рушди иҷтимой ҳайати иҷтимоии аҳолӣ низ таъсир карда метавонад. Агар мафҳуми «шароити тараққиёти иҷтимой» нишондиҳандаҳои миқдори муассисаҳои маориф, нигаҳдории тандурустӣ, маданият ва ғайраро дар бар гирад, пас доираи фаъолияти ҳамаи ин муассисаҳо бевосита ба одамоне вобаста аст, ки дар онҳо кор мекунанд. Ҳайати иҷтимоии аҳолӣ бо индустриконӣ ва шаҳришавӣ зич алоқаманд аст. Зимнан, дар Осиёи Миёна ва Қазоқистон раванди мазкур дар ноҳияҳои мухталиф нобаробар сурат мегирад. Чунончи, дар Ӯзбекистон 37 фоизи корхонаҳои саноатӣ дар вилояти Тошкент воқеъ гардидаанд ва дар ҳамин ҷо, дар 5 фоизи ҳудуди ҷумҳурӣ бинобар дараҷаи баланди шаҳришавӣ 27 фоизи аҳолии он иқомат дорад. Мувофиқи ҳисоби мо, қариб 6 фоизи аҳолии вилояти Олмаатои Қазоқистон дар соҳаи илм ва адои хизмати илмӣ, дар вилояти Шимоли Қазоқистон бошад, камтар аз як фоизи аҳолӣ кор мекунад. Ҳол он ки хусусияти меҳнат ва фароғати аҳолиро маҳз ҳайати иҷтимой ва касбиашон муайян менамояд.

Меҳоҳам ба ҷиҳати зерини масъала низ таваҷҷӯҳ намоям. Ба фикрам, баъзе иқтисодшиносони мо саргарми таҳлили қиёсӣ шуда, фаромӯш кардаанд, ки ба қавли К. Маркс меҳнат дар шароити социализм

на фақат воситаи баланд кардани сатҳи зиндагӣ, балки тарзи худнишондиҳии инсон, роҳи асосии зоҳиршавии имконоту қобилияти ӯ низ мебошад. Солҳои 80-ум мо аз рӯи натиҷаҳои тадқиқоти социологӣ ҳодисаи аҷиберо мушоҳида намудем: омӯзгорони марказҳои вилоятӣ ва шаҳри саноатии вилояти Қустаной назар ба ҳамкасбони худ, ки дар пойтахти ҷумҳурӣ зиндагӣ доранд, нисбати маданият бештар мароқ зоҳир мекунанд. Барои таҳқиқи тафовутҳои ҳудудии фаъолияти мадании омӯзгорон саволномае истифода карда шуд, ки дар он 9 навъи шуғли маданӣ зикр ёфта буд. Маълум шуд, ки фаъолияти мадании омӯзгорони пойтахти Қазоқистон нисбат ба омӯзгорони дигар шаҳрҳо пасттар аст. Эҳтимол, фаъолияти мадании дигар гурӯҳҳои иҷтимоиву касбии аҳолии ноҳия низ тафовути ҷиддӣ дошта бошад. Ин ба сатҳи рушди иҷтимоии он, ки на танҳо ба миқдори муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ, маданият ва маориф, балки ба фаъолияти воқеии аҳолӣ низ вобаста аст, таъсир накарда наметавонад.

Яке аз масъалаҳои барои Осиёи Миёна ва Қазоқистон хеле муҳим ин масъалаи ҳиҷрати аҳолӣ мебошад, ки бо масъалаи адолати иҷтимоӣ иртиботи бевосита дорад. Зимнан, адолати иҷтимоӣ бояд аз нуқтаи назари ҳам аҳолии ҳиҷраткунанда ва ҳам сокинони ҳудуди қабулкунанандаи муҳоҷирон баррасӣ карда шавад. Масъалаи мазкур ҳалли силсилаи масъалаҳои назариявиро тақозо мекунад.

Якум, равиши вайроншавии воситаҳои анъанавии дастгирии иқтисодӣ ва иҷтимоиро омӯхтан зарур аст. Ин чӣ маънӣ дорад? Ба халқҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон эҳтиёт кардани шаклҳои мухталифи дастгирии оила ва хешу ақрабо хос аст. Аммо ин шаклҳо, ки ҳангоми иқомат дар муҳити миллию мадании хеш фаъолона истифода мешаванд, дар сурати кӯчидан ба ноҳияҳои дигар аз байн мераванд. Барои ба вуҷуд омадану амал кардани тарзҳои нави дастгирӣ бошад, баъзан фурсати зиёд лозим аст.

Дуюм, ҳангоми ҳиҷрат чи сон тағйир ёфтани симои иҷтимоию психологии шахсиятро таҳқиқ кардан зарур. Охир одаме ки ба ноҳияи дигар мекӯчад, аз зери назорати он қувваҳои иҷтимоӣ берун мемонад, ки барои ӯ аҳамияти калони шахсӣ доранд. Дар ҷои нави иқомат пайдо кардани обрӯю эътибори пешина на ҳамеша муяссар мешавад, дар шароити беназоратӣ бошад, барои тамоюли манфии рафтори шахсият замина пайдо мешавад. Чунин мешуморам, ки ҷиддияти ин масъаларо набояд фаромӯш кард.

Сеюм, дар натиҷаи афзоиши механикии аҳолӣ ҳаҷми кори муассисаҳои соҳаи иҷтимоӣ, хусусан соҳаи маориф, маданият, нигаҳдории тандурустӣ тағйир меёбад. Душвор гардидани истифодаи ин муассисаҳо муносибатҳои байни сокинони кӯҳна ва навро шиддатнок мекунад. Агар ин гурӯҳҳои аҳолӣ байни худ аз ҷиҳати ҳайати миллӣ фарқ кунанд, масъала тобиши этникӣ пайдо мекунад.

Дилбастагӣ ба оила ва зодгоҳи хеш, ба муҳити мадании худ вазифаҳои муҳими иҷтимоиро иҷро мекунад, масалан, барои аҳолии ҳиҷраткунанда монеаҳои ҷиддие ба амал меоварад. Бисьёр вақт кӯшишҳои илман барғалати ба ин танҳо муносибатҳои байнимиллиро сабаб нишон додан масъаларо маҳдуд мегардонанд. Барои ҳосил кардани фаҳмиши дурусти адолати иҷтимоӣ манфиату сабабҳои рафтори гурӯҳҳои мухталифи аҳолиро чуқур омӯхтан зарур аст.

Бешак, сабаби асосии ҳиҷрати аҳолӣ тафовутҳои иҷтимоию иқтисодии байни ноҳияҳо мебошанд. Вале вақтҳои охир душвориҳои муайяне пайдо шудаанд, ки аз хусуси онҳо мутахассисон алҳол ҷиддӣ ҳарф назадаанд. Дар шароити тақсимоти ҳозираи маъмурию ҳудудӣ дар ...

ни миллати таҳҷоии ин ё он ҷумҳурӣ, албатта, бояд бо назардошти ҳайати миллии ҷумҳуриҳои миллӣ, хусусиятҳои таърихии онҳо ва ғайра баҳо дод. Пешакӣ одилона ё ноодилона донистани ин сиёсат маънои бо шиори мавҳум иваз кардани таҳлили вазъи мушаххасро дорад. Мехоҳам ҳаминро таъкид намоям, ки ҳоло муҳоҷирон тарки ҳудуди миллии хеш карда, аз ҷиҳати забон душворӣ мекашанд. Азбаски хуб донистани забони миллати ҳамон ноҳияе, ки онҳо ба он мекӯчанд, шарти ҳатмии мансаби касбӣ мегардад ва забони навро омӯхтани одами калонсол басо душвор аст, бисьёр навъҳои меҳнати ихтисосталаб барои онон дастнорас мешавад. Ин ҳолат боиси ҳисси ранҷи миллӣ мегардад, ки оқибатҳои бад дорад.

Барои дарки тафовутҳои кунунии иҷтимоии байни ноҳияҳо хусусияти зерини муҳими тараққиёти мамлакатамонро низ ба назар гирифтан зарур аст. Тағйири симои иҷтимоии ноҳияҳо, ки ба он сохтмони роҳҳои калони оҳан, азаматҳои истгоҳи қувваи барқ, корам кардани заминҳои бекорхобида мусоидат намуданд, аз бисьёр ҷиҳат бо тадбирҳои миқёсан калон-коллективонии кишоварзӣ ва индустрикониӣ алоқаманд буд, Маҳз онҳо ба шаҳришавии аҳолӣ, аз он ҷумла дар Осиёи Миёна ва Қазоқистон, такон доданд. Аммо тадбирҳои мазкур бештар ба мақсадҳои иқтисодӣ равона шуда, мақсадҳои иҷтимоӣ дар мадди дуюм мемонданд. Ҳозир ба ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ диққати бағоят калон дода мешавад, ки ин барои ҷумҳуриҳои Осиёи Миёна чун ноҳияҳои аз ҷиҳати демографӣ хеле фаъоли ИҶШС аҳамияти махсус дорад.

Савияи тараққиёти иҷтимоии ин ё он ноҳияи мамлакатро на фақат муносибатҳои он бо ноҳияҳои дигар ва ё марказ, балки тарзи истифодаи захираҳои худи ноҳия низ муайян мекунад. Акнун кифоя нест бигӯем, ки дар ягон ноҳия шабакаи мутараққии муассисоти маданӣ, тиббӣ ва илмӣ ба вуҷуд оварда шудааст. Дар айни ҳол бояд донист, ки ин ё он неъматҳои иҷтимоӣ барои табақаҳои васеи аҳолӣ то чи андоза дастрас мебошанд. Сухан дар бораи ба истилоҳ дастрас будани воқеӣ меравад. Ҷанбаи аввал ва бебаҳси он ҷанбаи ҳудудӣ аст. Охир, масалан, дар ноҳияҳои кӯҳистони Тоҷикистон, дар ноҳияҳои биёбон ва нимбиёбони Қазоқистону Туркманистон аксаран дасноpасии ҳудудии бархе аз хизматгузориҳои иҷтимоӣ ба сабаби бероҳӣ боиси қафомонии маданӣ, сатҳи баланди фавти кӯдакон ва ғайра мегардад. Ин мушкилаҳо, ки аз бисьёр ҷиҳат бо тарзи таърихан бавуҷудомадаи ҷойгиршавии аҳолӣ, хусусан аҳолии деҳот алоқаманданд, барои ҳалли худ фурсат ва захираҳои зиёди моддиро талаб мекунанд.

Аммо дигар ҷанбаҳои муҳими дастнорасии неъматҳои моддӣ низ мавҷуданд, ки яке аз онҳо ҷанбаи иқтисодӣ мебошад. Масалан, ба музднок шудани бисьёр навъҳои хизмат, аз он ҷумла дар соҳаи маориф, нигаҳдории тандурустӣ, маданият таваҷҷӯҳ мекунем. Мушкилоте ки дар натиҷаи ин ба амал меоянд, ҷиҳатҳои ноҳиявӣ ҳам доранд. Алалхусус, маълум аст, ки даромади миёнаи ҳар сари аҳолии Осиёи Миёна ва Қазоқистон нисбати аҳолии Наздибалтика, Закавказье, Украина ва Белоруссия, ноҳияҳои шаҳришудаи Маркази Россия хеле пасттар аст. Унсурони ришватхӯр, ки даромади бениҳоят калон доранд, ҳаргиз сатҳи зиндагии миллионҳо нафар меҳнаткашони Осиёи Миёна ва Қазоқистонро тавсиф карда наметавонанд. Воқеият чунин аст, ки барои гурӯҳҳои калони аҳолии ин ноҳия, назар ба таллиниҳо ё ленинградиҳои «миёнаҳол» бисьёр неъматҳои иҷтимоӣ аз ҷиҳати иқтисодӣ камтар дастрас аст. Бинобар ин масъалаи имконоти аҳолии Осиёи Миёна ва Қазоқистонро дар ин соҳа ҳаматарафа омӯхтан зарур. Охир аломатҳои басо хатарноки он зоҳир шуданд, ки ҷавонони ноҳияи маз-

«адолати» ба таври худ даркшударо дар шакли ғайриқонунӣ муқаррар мекунад.

Акнун ба ҷанбаи ҳуқуқи дастрас будани навъҳои мухталифи хизмат мегузарем. Аз рӯи ҳудуд ба идораҳо вобаста кардани муассисаҳои иҷтимоӣ ва ба ҳамин муқаррар намудани монеаҳои идоравӣ барои баҳрабарии неъматҳои иҷтимоӣ ва хизматгузорӣ таъмини адолати иҷтимоиро дар тақсимоти неъматҳои моддӣ дар байни гурӯҳҳои гуногуни аҳолӣ душвор мегардонад.

Ҷанбаи забонии дастрас будани неъматҳои иҷтимоиро ҳам набояд фаромӯш кард. Пӯшида нест, ки бисьёр сокинони миллатҳои таҳҷоии Осиёи Миёна ва Қазоқистон аз муассисаҳои мадание, ки фаъолияташон дар асоси истифодаи забони русӣ ташкил шудааст, амалан баҳра намебаранд. Дар навбати худ, сокинони русзабони ноҳия, бахусус дар шаҳрҳо, душвориҳои забониро ҳис мекунанд, ки барои баҳра бурдани бисьёр муассисаҳои маданини маҳаллӣ имкон намедиҳанд. Ин, алалхусус, дар он зоҳир мегардад, ки аҳолии русзабон ба театрҳои миллӣ қариб тамоман намеравад, адабиёти миллиро намехонад, аҳолии таҳҷоии деҳот бошад, аз миқдори бузурги хизматгузории ахбор, маърифат ва мадание, ки ба забони русӣ сурат мегирад, маҳрум мегардад.

Ниҳоят, дар шароити Осиёи Миёна ва Қазоқистон тафовути ҷинс ва синну сол дар истифодаи бисьёр неъматҳо ва навъҳои хизмат аҳамияти калон дорад. Чунончи, маҳдудиятҳои шуғли занон бо баъзе касбҳои соҳаи иҷтимоӣ, истифодаи хелҳои алоҳидаи хизмат манъи шаклҳои муайяни рафтор ҳанӯз барҳам дода нашудаанд, Албатта, ин маҳдудияту манъкуниҳо на хусусияти ҳуқуқӣ, балки этникию маданӣ доранд. Бо вуҷуди ин онҳо тафовути баҳрабарии воқеии иҷтимоиро дар шароити инкишофи иҷтимоии мардону занон дар дохили ноҳия низ ба вуҷуд меоварад. Масалан, тарзи зиндагӣ ва рафтор, ҳатто ороиши мӯй ва либоси духтарони миллати маҳаллӣ боиси муносибати манфии як қисми аҳолӣ, аз он ҷумла ҷавонон, мешавад. Зимнан, аз рӯи мушоҳидаи муаллифи ин сатрҳо, он чи ки, масалан, дар Лондон табассуми истеҳзоомезро ба амал меорад (ғароиботи намуди зоҳирӣ дар назар дошта шудааст), дар Осиёи Миёна боиси нафрат шуда метавонад. Албатта, ин ҷо сухан на танҳо дар бораи ҳамин нишонаҳои зоҳирӣ меравад. Асли гап дар он аст, ки вазъи соҳаи оилаву рӯзгор вақти зиёди занони Осиёи Миёна ва Қазоқистон, хусусан дар маҳалли қишлоқ, фурӯ мебарад, ин бошад, фаъолии иҷтимоию касбии ононро паст мекунад.

Тафовути воситаҳои иҷтимоикунонии писарону духтарон дар тамоми дуньё вуҷуд доранд, вале мазмуни онҳо ба омилҳои ноҳиявӣ сахт вобаста аст. Онҳо бо суннатҳои миллӣ алоқаманд буда, на шитобкорона часпондани ёрлиқи «қафомондагӣ», балки муносибати эҳтиёткоронаро тақозо мекунанд. Эҳтимол, ин тафовутро тадриҷан дар ҷараёни шаҳришавии минбаъдаи аҳолӣ ва тағйир ёфтани таркиби иҷтимоии халқҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон бартараф бояд кард.

Дар шароити ҳозира рафтори сиёсии аҳолӣ ноҳияҳои мухталифро наомӯхта, сиёсати самарабахши ноҳиявиро ба амал баровардан имкон надорад. Дар солҳои рукуд ба истилоҳ 99,9 фоизи якдилона овоздодагон дар интихобот тафовути бузурги ноҳияҳоро дар бобати савияи маданияти сиёсӣ ва фаъолияти сиёсии одамон пинҳон медоштанд. Зимнан, аён аст, ки рафтору кирдори сиёсии аҳолӣ дар ноҳияҳои мухталиф як хел нест ва идораи батафриқаи равандҳои мазкурро тақозо мекунад. Ба хотири ин қабл аз ҳама омилҳоеро ошкор бояд сохт, ки тафовутҳои ноҳияҳоро дар соҳаи баррасишаванда муайян мекунанд. Ба таҳлили

комил даъво накарда, чунин мешуморам, ки омилҳои асосӣ аз инҳо иборатанд.

1. Ҳайати иҷтимоии аҳолӣ ва тақсимоти миллатҳо аз рӯи навъҳои гуногуни маҳалҳои аҳолинишини ноҳия. Дар ин бобат барои Осиёи Миёна ва Қазоқистон дараҷаи баланди ҷойгиршавии аҳолӣ дар деҳот, мавҷудияти деҳаҳои ҳайати аҳолиаш якмиллат хос аст. Вуҷуд надоштани робитаҳои доимӣ бо намояндагони миллатҳои дигар, хусусан маданиятҳои аз ҳамдигар фарқкунанда, боиси ба амал омадани мушкилаҳои муайяни муносибатҳои байни миллатҳо мегардад.

2. Амали муассисаҳои маҳаллии иҷтимоӣ, мақоми забон ва дин.

3. Беадолатии таърихӣ нисбати халқҳои алоҳида. Маълум аст, ки дар Осиёи Миёна ва Қазоқистон бисьёр намояндагони халқҳои зӯран муҳоҷир кардашудаи мамлакатамон сокин шуданд. Ин ба вазъияти тамоми ноҳия таъсир мекунад. Вале сокинони таҳҷоии Осиёи Миёна ва Қазоқистон ҳам аз таҳрифоти сохтмони социализм зарари калон диданд. Масалан, дар натиҷаи ифрот дар давраи коллективонӣ зиёда аз як миллион қазоқҳо нобуд карда шуданд. Маълумотҳои нави доир ба ифроти давраи ҷанги гражданӣ ва муқаррар намудани Ҳокимияти Шӯравӣ дар ҳудуди Осиёи Миёна низ ошкор гардида истодаанд. Ҳамаи ин дар хотири таърихии халқҳо маҳфуз дошта шудааст. Ва ба хотири он ки ин ҳама нодуруст маънидод карда нашавад, тамоми «доғҳои сафед»-и таърихи ҷанги гражданӣ ва сохтмони социалистиро саҳеҳ инъикос кардан зарур аст.

4. Мавқеъ ва мақоми гурӯҳҳои аз ҷиҳати иҷтимоӣ ноустувори аҳолӣ. Дар Қазоқистон ва Осиёи Миёна бинобар афзудани шумораи одамоне, ки ҷои кор дарёфт карда наметавонанд, вазъият боз ҳам вазнинтар мешавад. Масалан, бинобар маълумотҳо дар Туркманистон камаш 200 ҳазор нафар, танҳо дар вилояти Чимкенти ҶШС Қазоқистон қариб 120 ҳазор, дар Ӯзбекистон тақрибан 1 миллион нафар одамони бекор ҳастанд. Аз рӯи маълумотҳои мавҷуда метавон хулоса баровард, ки шумораи умумии ин гуна одамон дар ноҳия қариб 2 миллион нафарро ташкил медиҳад. Ҳатто ба масъалаи сабабҳои иқтисодӣ ва адолати иҷтимоии вазъи баамаломада дахл накарда, фаҳмидан душвор нест, ки ин заминаи воқеии ҳаракату баромадҳои эҳтимолии радикалию сиёсӣ мебошад. Аз ин рӯ ҳалли ин масъалаи басо мураккаби иҷтимоӣ таваҷҷӯҳи ҷиддӣ ва қарорҳои муфассали иқтисодиро тақозо мекунад.

Дар хотима мехостам қайд намоям, ки муаллиф даъво надошт ҳамаи масъалаҳои асосии рушди иҷтимоии Осиёи Миёна ва Қазоқистонро баён намояд. Мақсад аз мақолаи мазкур зикр кардани фақат баъзе масъалаҳои идораи рафти чунин тараққиёт бо назардошти адолати иҷтимоӣ дар муносибатҳои байни ноҳияҳо ва гурӯҳҳои мухталифи аҳолии ҳар яки ин ноҳияҳо буд.

---

Л. ҚАЙЮМОВ

# СИЁСАТИ ХОРИҶӢ: МУШКИЛОТУ ПЕШОМАД

ФАЛСАФА ва сиёсати тафаккури нав, ки ба дарки вобастагии мутақобили халқҳои рӯи замин, афзалияти арзишҳои умумиинсонӣ асос ёфтааст, барои такомулоти робитаҳои байналхалқӣ пешомадҳои умедбахш мекушояд. Мо торафт бештар мефаҳмем, ки барои аз вазъи кунунии бӯҳронӣ наҷот ёфтан тарзу тартиби кӯҳнаи ин робитаҳоро ҳарчи зудтар барҳам дода, арзҳои нави самарабахшеро, ки ба таҷрибаи мамлакатҳои мутараққии ҷаҳон асос ёфтаанд, ба кор бурдан зарур аст. Алалхусус, ки якдигарфаҳмӣ ва ёрии ҳамдигар қоидаи умумии амали бисьёр давлатҳо дар корҳои байналхалқӣ шуда истодааст. Чунин масъалаҳо, амсоли экология, қафомонии иҷтимоӣ, касалиҳо, зӯроварӣ, аҳамияти байналхалқӣ пайдо карда, торафт бештар бо ҷидду ҷаҳди муштараки иттиҳоди ҷаҳонӣ, дар асоси истифодаи таҷрибаи ғании интернационалии аҳли башар ҳал мешаванд.

Имрӯз яке аз вазифаҳои асоси миллӣ ва интернационалии ҷумҳурии мо муайян кардани мақоми хеш дар тараққиёти умумиттиҳодӣ ва умумибашарӣ мебошад, ки ин, албатта, ба салоҳиятнокию корозмудагӣ, раҳо ёфтан аз одати зарарнок, ғурури бюрократию миллӣ, завлонаи фармонфармоии маъмурӣ ва расмиятпарастӣ вобаста аст. Дар айни ҳол барои бомуваффақият пеш бурдани корҳо дар арсаи байналхалқӣ баҳри омода сохтани кормандони соҳибихтисос — менеҷерҳо, иқтисодшиносон, ҳуқуқшиносон, мутахассисони соҳаи истеҳсол ва фурӯши маҳсулот, суғурта, реклама ва боркашонӣ, ки хусусиятҳои тиҷорати байналхалқӣ ва бозори мамлакатҳои хориҷиро медониста бошанд, тадбирҳои мушаххас бояд андешид. Солиёни зиёд ба эътибор нагирифтани ҳуқуқҳои ҷумҳуриҳои шӯравӣ дар соҳаи муносибатҳои хориҷӣ ба он оварда расонд, ки мо бо таҳияи дипломатҳои касбӣ машғул нашудем. Шумораи хатмкунандагони Донишкадаи давлатии муносибатҳои байналхалқии Москва, Академияи дипломатии Вазорати корҳои хориҷии ИҶШС, Академияи олии робитаҳои хориҷии иқтисодӣ ва дигар донишгоҳҳои тахассусӣ басо кам аст. Ба хотири ҳалли ин масъалаи муҳим аз ҳамаи имконияти мавҷуда истифода бурдан ва неруи илмии факультетҳои забонҳои Шарқ ва хориҷӣ, инчунин факультетҳои ҳуқуқшиносӣ ва иқтисодии донишкадаҳои олии шаҳри Душанберо ба кор андохтан лозим аст. Ғайр аз ин мо бояд алоқаро бо донишҷӯёни қобилиятноке, ки омӯхтани масъалаҳои байналхалқиро пешаи хеш қарор доданианд, мустаҳкам намоем. Ин гуна робитаҳо аллакай бо донишҷӯёни Тоҷикистон, ки дар Москваю Ленинград таҳсил мекунанд, муқаррар карда шудаанд ва мо таваҷҷӯҳи онҳоро ба омӯзиши мукаммали забонҳои хориҷӣ, бахусус забони русӣ, ки дар ҳар мамлакат истифода мешавад, равона мекунем.

---

ҚАЙЮМОВ Лақим, вазири корҳои хориҷии ҶШС Тоҷикистон, сафири Махсус ва Вако-

Комилан табиист, ки робитаҳои байналхалқии Тоҷикистон дар алоқамандӣ бо равандҳои дохилӣ ривоҷу равнақ дода мешаванд. Вусъати фаъолияти сиёсии баамаловардаи бозсозӣ, афзудани савияи худшиносии миллӣ, дарки нави омилҳои марбут ба мақом ва аҳамияти ҷумҳурӣ дар навсозии федерацияи мо, муҳокимаи ошкорои масъалаҳои гузаштаи таърихӣ, вазъи ҳозира ва ояндаи ҶШС Тоҷикистон ба муқаррар ва муқоиса намудани нуқтаҳои назари мухталиф доир ба афзудани саҳми ҷумҳурӣ барои иҷрои вазифаҳои сиёсати хориҷӣ мусоидат мекунанд. Мақому мароми қисмати асосии аҳолии ҶШС Тоҷикистон, чун гурӯҳи зичи форсизабони этникии ИҶШС, робитаҳои анъанавии таърихии он бо як қатор мамлакатҳои Шарқи Миёна ва Наздик, Қонуни забонро қабул кардани Шӯрои Олии ҷумҳурӣ, ки забони тоҷикиро забони давлатӣ эълон кард, мавҷуд будани мутахассисони соҳаҳои мухталифе, ки дар бобати кор кардан дар ин мамлакатҳо таҷриба доранд, барои ин заминаҳои беназир муҳайё месозанд. Дар айни ҳол консенсуси умумимиллии дар ҷумҳурӣ пойдоргардида оид ба ҳалли масъалаҳои мазкур танҳо дар иттиҳоди бародарона бо дигар халқҳои мамлакати мо дар доираи федерацияи таҷдидшуда, бо назардошти хусусиятҳои хоси ҳар ноҳия барои мазмуни ҳақиқӣ пайдо кардани соҳибихтиёрии ҷумҳурӣ дар ҷараёни стратегияи умумифедеративии сиёсати хориҷӣ асоси воқеӣ ба вуҷуд меоварад.

Ҳамчунин хотирнишон бояд кард, ки ҳозир тартибу қоидаи ба мамлакатҳои хориҷӣ барои кор кардан рафтани мутахассисони мо ва қабули ҳамин гуна мутахассисони хориҷа хеле оддӣ карда шудаанд (ҳамаи масъалаҳои фиристодану қабул кардани мутахассисон дар ҷумҳурӣ ҳал мегарданд). Ба корхонаву колхозҳо ҳуқуқ дода шудааст, ки мустақимона ба бозори хориҷ бароянд ва дар ҳудуди ҷумҳурӣ бо истифодаи сармоя ва таҷҳизоти хориҷӣ корхонаҳои муштарак барпо намоянд. Вале алҳол онҳо аз ин имконот бояду шояд истифода намебаранд. Шояд, ин аз мавҷуд набудани таҷриба ва малакаи кофии кор бо шарикони хориҷӣ бошад, ки дар натиҷа иқтисоди мо зиёни калон мебинад.

Яке аз самтҳои фаъолияти Вазорати корҳои хориҷии ҶШС Тоҷикистон ривоҷу равнақи муносибатҳои серсоҳа бо давлатҳои ҳамҳудуд мебошад, ки қисмати зиёди онҳоро вусъат додану пойдор гардондани алоқаҳои шефии ҷумҳурӣ бо вилоятҳои шимолии ҷумҳурии Афғонистон ташкил мекунанд. Мувофиқи ҳуҷҷатҳои қаблан қабулкардаи вилоятҳои Хатлону Ленинобод ва вилояти мухтори Бадахшон ба вилоятҳои шимолии Афғонистон — Кундуз, Тахор ва Бадахшон ёрии ҳаматарафаи шефӣ расонда мешавад. Дар ин бобат вазорату идораҳои ҷумҳурияти мо ба ҳамин гуна ташкилотҳои мамлакати ҳамсоя низ кӯмак мекунанд.

Самти дигари муҳими робитаҳои мо тайёр кардани мутахассисон барои соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқи Афғонистон мебошад. Ҳоло дар донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсуси ҷумҳурӣ 1200 нафар гражданинҳои афғон ва дар мактаб-интернатҳо зиёда аз 440 нафар кӯдакони афғон таҳсил мекунанд. Соли гузашта 98 нафар бачагони афғон таҳсилро дар ин мактабҳо ба итмом расонда, ба донишгоҳҳои миёнаи махсуси ҶШС Тоҷикистон дохил шуданд. Дар донишкадаҳои олӣ ва муассисаҳои илмии Академияи илмҳои ҷумҳуриамон олимони афғон таҷриба меомӯзанд, дар аспирантура ва магистратура таҳсил менамоянд.

Вазорати корҳои хориҷӣ барои вусъати робитаҳои Тоҷикистон бо Эрон низ ҷидду ҷаҳди зиёде мекунад. Зимнан, мо рӯҳияи аҳли ҷамъияти ҷумҳуриро, ки таҷаддуди робитаҳои қаблан вуҷуддоштаи фарҳангиро бо ин мамлакат талаб мекунанд, ба назар мегирем. Вазорати корҳои хориҷии ҶШС Тоҷикистон «Декларацияи тартибу қоидаҳои му-

носибатҳо ва ҳамкории дӯстонаи байни ИҶШС ва Ҷумҳурии Исломии Эрон»-ро, ки 22 июни соли 1989 ба имзо расида буд, ба роҳбарӣ гирифта, якҷоя бо дигар вазорату идораҳои манфиатдори ҷумҳурӣ оид ба муқаррар намудани робитаҳои мустақим бо Ҷумҳурии Исломии Эрон як қатор тадбирҳо андешид. Мақсад аз ин тадбирҳо инкишоф додани алоқаҳои байни ин ду ҷумҳурӣ дар заминаи умумияти таърихӣ ва фарҳангии халқҳои тоҷику эрон мебошад. Ҳозир масъалаи ба Эрон барои муҳокимаи роҳҳои ҳамкории тарафайн фиристодани ҳайати вакилон баррасӣ мешавад.

Робитаҳои мо бо ноҳияи мухтори Синцзян — Уйғури Ҷумҳурии Халқии Хитой, ба хусус дар соҳаи илм, минбаъда васеъ мешаванд. Зилзилашиносони тоҷик бо ҳамкасбони худ аз идораи ноҳияи мухтори Синцзян-Уйғур доир ба вусъат додани ҳамкории барои тарафайн муфид созишнома имзо карданд. Ҳангоми дар ҷумҳуриамон будани ҳайати вакилони бюрои давлатии зилзиласанҷии ҶХХ, ки ба он раиси бюрои мазкур (аз рӯи вазифааш—муовини вазир) Фан Ҷаншун сарварӣ дошт, Пажӯҳишгоҳи сохтмони зилзилабардор ва зилзиласанҷӣ барномаи муфассали корҳои муштаракро дар ин соҳаҳо пешниҳод намуд. Бори нахуст дар муддати тӯлонӣ ба ҳайати вакилони шӯравӣ барои ширкат варзидан дар сессияи 44-уми Ассамблеяи генералии ТДМ намояндаи вазорати мо дохил карда шуд. Бо назардошти мақоми рӯзафзуни ТДМ дар ҳаёти ҳозираи байналхалқӣ, инчунин зарурати ҷалб намудани аҳли ҷамоати ҷумҳурӣ ба дастгирии ташкилоти мазкур соли 1989 бо иштироки амалии вазорат Шӯъбаи Тоҷикистонии Ассоциацияи Шӯравии мададрасонӣ ба ТДМ таъсис ёфт.

Дар доираи фаъолияти нашриёти ЮНЕСКО шарқшиносони тоҷик оид ба омода кардани ҷилди чоруми асари «Таърихи тамаддуни Осиёи Марказӣ» корҳои зиёдеро анҷом доданд ва бо ҳайатҳои таҳририяи байналхалқии ду лоиҳаи дигари ЮНЕСКО робита муқаррар карда шуд. Олимони ҷумҳурӣ дар экспедитсияи байналхалқии «Роҳи абрешим», ки таҳти роҳбарии ин ташкилот гузаронда шуда, ба хотири таҳқиқи роҳҳои корвони байни Хитою Аврупо ба Осиёи Миёна сафар кард, фаъолона ширкат варзиданд.

Ҳамкории Вазорати корҳои хориҷии ҶШС Тоҷикистон бо Маркази мутобиқсозии Барномаи ТДМ оиди кӯмаки гуманитарӣ ва иқтисодӣ ба Афғонистон дар шаҳри Тирмиз имкон дод мададе, ки ба вилоятҳои Афғонистон тавассути ҳудуди ҷумҳуриамон расонда мешавад, муттасил гардонда шавад. Ба сабаби бузургии ҳаҷми кор ва бениҳоят душвор будани роҳҳои ноҳияҳои ниёзманди кӯмак масъалаи дар шаҳри Хоруғи вилояти мухтори Бадахшон таъсис намудани намояндагии Маркази мутобиқсозии мазкур мавриди баррасӣ қарор дода шудааст.

Аммо бояд қайд кард, ки Тоҷикистон дорои неруи калони илмии соҳаҳои алоҳида буда, дар як қатор муассисаҳои тахассусӣ намояндаи салоҳиятноки мамлакатамон шуда метавонист. Дар ин бобат Пажӯҳишгоҳи сохтмони зилзилабардор ва зилзиласанҷии АИ ҶШС Тоҷикистон, ки борҳо ҷои гузарондани тадбирҳои байналхалқӣ интихоб шудааст, мисол шуда метавонад.

Доираи робитаҳои байналхалқии илмӣ-техникии Тоҷикистон басо васеъ аст. Соли 1989-ум 74 нафар олимону мутахассисони ҷумҳурӣ барои ширкат варзидан дар кори симпозиумҳо ва конгрессҳо, гузарондани тадқиқоти муштарак, расондани ёрии илмию техникӣ ба мамлакатҳои хориҷа рафтанд. Дар навбати худ, муассисаҳои илмии ҷумҳурӣ аз 25 мамлакат 135 нафар олимону мутахассисонро қабул намуданд. Пажӯҳишгоҳи ҳифзи муҳити атроф ва Пажӯҳишгоҳи ҳифзи растаниҳои Республикаи Халқии Хитой дар бораи ҳамкории илмӣ созишнома имзо кардааст. Дар Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи А. Рӯдакии

АИ ҶШС Тоҷикистон ходими илмии Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии СУАР-и РХХ таҷриба меомӯзад. Соли 1989 ба мудири Пажӯҳишгоҳи гастроэнтерологияи АИ ҶШС Тоҷикистон академик Ҳ. Ҳ. Мансуров барои ҳамкорӣ дар инкишофи илми тиб Дипломи ифтихории Академияи илмҳои Республикаи Халқии Хитой ва медали Вазорати нигаҳдории тандурустии РХХ супурда шуд. Пажӯҳишгоҳҳои ҷумҳурӣ бо Академияи илмҳо ва фирмаи «Фармахим»-и Булғория, фирмаи «Гедеон Рихтер» ва иттиҳодияи «Медимпекс»-и Венгрия, Академияи маъданшиносии Фрайберги Республикаи Демократии Германия, донишкадаҳои ситорашиносии Республикаи Чехословакия ва клиникаи гастроэнтерологияи факультети тиббии шаҳри Нови Сади Югославия ҳамкорӣ мекунанд.

Робитаҳои фарҳангии ҷумҳурӣ бо мамлакатҳои хориҷа минбаъда инкишоф меёбанд. Соли 1989 ансамбли давлатии ҶШС Тоҷикистон «Лола» дар озмуни санъати шӯравӣ дар Цюрих намояндаи ҷумҳуриамон шуд, дар Тунис бомуваффақият баромад кард. Ҳайати нисбатан ҷавони ҳунарпешагони театри ҷумҳуриятии лӯхтаки шаҳри Душанбе ба Ҳиндустон сафар кард. Дастаҳои ҳунарии худфаъоли тоҷик низ аз ҳамкасбони хеш қафо намемонанд. Чунончи, дастаи ҳунарии худфаъоли фольклории суруд ва рақси «Қаротоғ» дар доираи озмуни байналхалқии фольклорӣ ба РФГ, Италия, Франция ва Нидерланд сафари ҳунарӣ кард. Дар Италия бинандагонро бо санъати тоҷик дастаи ҳунарии худфаъоли шаҳри бостонии Панҷакент муаррифӣ намуд. Барои гузарондани Рӯзҳои ИҶШС дар мисоли ҶШС Тоҷикистон дар Булғория, Муғулистон ва Нидерланд устодони санъат ва дастаҳои ҳунарии худфаъоли вилоятҳои Ленинободу Кӯлоб ҷалб карда шуданд. Ҳангоми ба амал баровардани ин тадбир намоиши тарҷеии фильмҳои бадей ва санадии студияи «Тоҷикфильм» барпо гардид. Мутаассифона, ба сабаби он ки Вазорати маданияти мамлакат нақшаи солонаи робитаҳои маданиро дар амал татбиқ карда натавонист, сафари ҳунарии Театри давлатии академии драмаи Тоҷикистон ба номи Лоҳутӣ бо спектакли «Эдип»-и Софокл, ки таҳиягари он Ҳ. Гадоев сазовори Ҷоизаи давлатии ИҶШС гардид, ба Юнон сафари ҳунарӣ накард.

Дар ҷумҳурии мо мубодилаи байналхалқии китоб, намоишҳои бадей, табодули мутахассисони оид ба кори маданию маърифатӣ, санъати хореографӣ ва мусиқии суннатӣ баргузор мешаванд. Масалан, соли 1989 барои кор кардан дар Туркия балетмейстер Б. Исоева рафта буд, дар Душанбе намоиши асарҳои рассоми чех Л. Гарай, таҳти унвони «Китоб ба сулҳ хизмат мекунад» намоиши китобҳои дар Венгрия ва Афғонистон чопшуда, инчунин асарҳои санъати тасвирӣ ва эҷодиёти халқии Ҷумҳурии Халқии Демократии Яман барпо гардид.

Барномаҳои радио барои сомеъони хориҷа ба таври назаррас афзудаанд. Аммо сусткорию муносибати идоравӣ, вуҷуд надоштани ҳамкории байни вазорату ташкилотҳо, сифати пасти маводе, ки барои мардуми хориҷа таъин шудааст, ба пешравии ин амр халал мерасонанд. Маводи ахборотӣ кифоя ва мароқовар нест ва асосан аз муҳокимаронии ҳои умумӣ иборат мебошад. Мо бояд иқрор шавем, ки аҳолии ҷумҳурӣ барномаҳои радиои хориҷиро мешунавад ва аз ин рӯ бояд дар шунавонидани ахбор пешдастӣ кунем. Воситаҳои оммавӣ, бахусус роҳбарони онҳо бояд ташаббускорона амал кунанд, масъулиятро ба зимма гиранд, бештар ба афкори аҳли ҷамъият такья намоянд.

Яке аз воситаҳои самарабахши фаъолияти оиди интишори ахбор робитаҳои намояндагони бародаршаҳрҳо мебошад. Агар қаблан алоқаҳои байни Душанбе ва шариконии он — шаҳрҳои Клагенфурт (Австрия), Боулдер (ШМА), Монастир (Тунис), Лусака (Замбия), Сана (ҷумҳурии Араби Яман) танҳо бо мубодилаи ҳайати вакилон маҳдуд

мегардида бошанд, пас соли 1989 ин робитаҳо вусъат ёфтанд ва хусусияти ошкорогӣ пайдо карданд. Соли 1989 талабагони шаҳри Боулдери штати Колорадо меҳмони Душанбе шуданд. Онҳо дар оилаҳое зиндагӣ карданд, ки фарзандонашон забони англисиро аз рӯи барномаи амиқ меомӯзанд. Мактабиёни Душанбе ҳам ба кишвари ҳамсолони америкоии хеш сафар карданд. Ба Душанбе инчунин дастаи мутрибони ҷавони «Ювентус мусиқӣ»-и шаҳри Клагенфурт омада буд. Дар навбати худ, дастаи раққосони хурдсол «Парвоз» дар озмуни дастаҳои раққосони хурдсоли худофаъол дар шаҳри Клагенфурт ширкат варзид. Мубодилаи донишҷӯён вусъат меёбад. Мувофиқи барномаи ҳамкорӣ дар донишкадаҳои олии Душанбе 5 донишҷӯи Лусака ва чор донишҷӯи Сана таҳсил доранд. Се донишҷӯи мо дар донишгоҳи Сана таҷриба меомӯзад, масъалаи ба донишгоҳи Лусака қабул кардани панҷ донишҷӯи Душанбе ҳал шуда истодааст. Байни донишгоҳҳои Тоҷикистон ва Клагенфурт оиди мубодилаи омӯзгорону донишҷӯён созишнома имзо шудааст. Кормандони соҳаи тиб бо ҳамкасбони хеш аз шаҳри Клагенфурт робитаҳои зич муқаррар кардаанд. Дар рӯзҳои фоҷианоки зилзилаи Ҳисор сокинони Клагенфурт ба ҷумҳурии мо ду асбоби тиббие тӯҳфа карданд, ки арзишашон беш аз як миллион шиллинги австриягӣ мебошад. Моҳи июли соли 1989 ба шаҳри Клагенфурт гурӯҳи духтурони Душанбе сафар кард, моҳи декабри ҳамон сол бошад, гурӯҳи дигари кормандони тиби Душанбе дар Боулдер бо таҷрибаи ҳамкасбони америкоии хеш шинос шуданд.

Дар вусъат ёфтани робитаҳои тарафайн ҳамкории тиҷоратию иқтисодӣ нақши махсусе мебозад. Ҳоло байни комиҷроияи шаҳри Душанбе ва Қотиботи шаҳри Сана дар бораи сохтмони заводи асфальт дар шаҳри Сана созишнома имзо шудааст. Бо кӯмаки муниципалитети шаҳри Боулдер бо фирмаи югославию америкоии «Фуд плант инҷинеринг интернешнл» оиди коркарди маҳсулоти кишоварз ва истеҳсоли шарбат ҳуҷҷате ба имзо расидааст. Бо ширкати «Мартин Ассошиэйтид» оиди барпо кардани корхонаи коркарди маҳсулоти ангишт гуфтушунид карда мешавад.

Робитаҳои ҷумҳурии мо дар соҳаи дипломатияи халқӣ хусусияти мунтазамона пайдо карда истодаанд. Соли 1989 бори нахуст ҳайати вакилони ташкилоти маълуми «Френдшип Форс» иборат аз 25 нафар меҳмони аҳли оилаи фаъолони ҷамъияти дӯстӣ ва робитаҳои фарҳангии Тоҷикистон бо мамлакатҳои хориҷӣ шуд, ҳайати вакилони Тоҷикистон иборат аз 24 кас бошад, ба ШМА сафар карда, низ дар оилаҳои америкоиён зиндагӣ кард. Минбаъд кӯшиш бояд кард, ки дар таркиби ҳайатҳои вакилон коргарону колхозчиён, мутахассисону зиёиёни илмӣ ва техникӣ бештар бошанд.

Дар фаъолияти берунии иқтисодӣ, маданӣ ва тиҷоратӣ ширкат варзидани дипломатҳову консулҳо низ самти мустақил гардида истодааст. Ин, қабл аз ҳама, бо қабули қарорҳои ҳукумат оид ба таъмини ҳуқуқҳои васеи вазорату идораҳо, ташкилоту корхонаҳо ва ҳатто кооперативҳо барои муқаррар намудани робитаҳои хориҷӣ алоқаманд аст. Омили дигари афзудани ҳаҷми кори вазорати мо тартиб додани ҳуҷҷатҳое мебошад, ки ба Намояндагии доимии ҶШС Тоҷикистон барои гирифтани рухсатномаи сафар ба мамлакатҳои хориҷа фиристода мешаванд. Соли 1989 вазорати мо 833 ҳамин гуна ҳуҷҷат тайёр кард, ки дорандагони онҳо ба 28 мамлакат сафар карданд. Байни вазорату идораҳо ва ташкилотҳои манфиатдори ҷумҳурӣ оиди фаҳмондани қоидаҳои нави сафар ба хориҷа машварат карда мешавад.

Меҳоҳам баъзе ҷиҳатҳои ғайримутамарказонии сиёсати хориҷӣ ва соҳибихтиёрии ҶШС Тоҷикистонро дар муносибатҳои байналхалқӣ баён намоям. Моддаи 76 Конституцияи ИҶШС ва моддаи 68 Конститу-

цияи ҶШС Тоҷикистон тасдиқ мекунад, ки ҶШС Тоҷикистон давлати соҳибихтиёр аст. Маҳз барои ҳамин вай аз ҷиҳати мақоми ҳуқуқи давлатӣ ва ҳуқуқи байналхалқӣ иштирокчии соҳибихтиёри муносибатҳои байналхалқӣ ва, аз ин рӯ, субъекти комилҳуқуқи ҳуқуқи байналхалқӣ мебошад. Дар айни ҳол ҳангоми тавсифи субъективияти байналхалқию ҳуқуқии ҶШС Тоҷикистон ва муайян намудани ваколатҳои он дар соҳаи муносибатҳои байналхалқӣ мо на фақат нуктаҳои Конституция, балки тафовути байни субъективияти байналхалқии ҳуқуқӣ ва татбиқи амалии онро низ ба эътибор мегирем.

Дар доираи ваколатҳои муайянкардаи Конституция ҶШС Тоҷикистон бо давлатҳои хориҷӣ ва ташкилотҳои байналхалқӣ оиди масъалаҳои ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳо, тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, таъмини пешрафти илму техника, амалӣ гардондани тадбирҳои оид ба истифодаи самараноки захираҳои табиӣ ва ҳифзи муҳити атроф, инкишофи хоҷагии манзил ва коммуналӣ, савдо ва хӯроки умумӣ, сохтмони роҳҳо, нақлиёт, маориф, илму фарҳанг, нигаҳдории тандурустӣ ва спорт, таъминоти иҷтимоӣ, муҳофизати ёдгориҳои таърих ва фарҳанг муносибат муқаррар менамояд. ҶШС Тоҷикистон якҷоя бо ташкилотҳои дахлдори Иттиҳод дар бобати муайян намудани нафъи амалии иштироки бевоситаи худ дар соҳаи мушаххаси ин робитаҳо ва аз рӯи масъалаи мушаххас ҳамкорӣ мекунад. Ҷумҳурии мо бо ризоияти идораву ташкилотҳои дахлдори ИҶШС дар муносибатҳои байналхалқии ваколати ИҶШС низ ширкат меварзад.

Мо чунин мешуморем, ки мавқеи ҷуғрофию сиёсии ИҶШС ва ҶШС Тоҷикистон омиле мебошад, ки ба ҳамкории фаъолонаи ҷумҳурӣ бо давлатҳои сарҳадию ҳамсояи минтақаи Осиё ва уқёнуси Ором мусоидат мекунад ва бо давлатҳои ҳамсарҳад муносибатҳои бевоситаи дипломатӣ ва консулӣ муқарар кардани ҶШС Тоҷикистон, инчунин бо ин давлатҳо имзо намудани шартномаи дӯстию ҳамкорӣ муфид аст.

Дар бисёр давлатҳои ҷаҳон мавҷуд будани аҳолии форсу тоҷикзабон низ барои дар муносибатҳои байналхалқӣ бевосита иштирок кардани ҶШС Тоҷикистон асоси ҷиддӣ мебошад. Кори байни ҳамватанони мо, ки дар мамлакатҳои хориҷа зиндагӣ мекунанд ва дар соҳаи сиёсат, иқтисодиёт, савдо, илм ва фарҳанг мавқеи муҳимро ишғол менамоянд, аҳамияти калон дорад, албатта, ба шарте, ки онҳо ба муқаррар кардани робита маҳз бо ҶШС Тоҷикистон мароқ зоҳир намоянд.

Узви бевоситаи ташкилотҳои байналхалқӣ будани ҶШС Тоҷикистон низ соҳаи муҳими фаъолияти ҷумҳуриамон шуда метавонад, зеро иштироки фаъолонаи он дар кори ташкилотҳои мазкур барои қонеъ гардондани талаботи мухталифи давлатҳо имкон дода, ба барпо намудани асоси мустаҳками таъминоти мунтазами талаботи миллии ҷумҳурӣ ва ҳалли масъалаҳои калонмиқёси он мусоидат хоҳад кард. Мо бояд бикӯшем, ки узви шумораи ҳар қадар зиёди ташкилотҳои байналхалқӣ шавем. Танҳо дар ҳамин сурат ба самараи ҳарчи бештари сиёсӣ ва иқтисодии хоҷагии халқи ҷумҳурӣ муваффақ шуда метавонем.

Ва, ниҳоят, иштироки фаъолонаи ҶШС Тоҷикистон дар муносибатҳои байналхалқӣ имконоти истифодаи комьёбиҳои тамаддуни умумиҷаҳониро барои қонеъ гардондани талаботи дохилии ҳам ҷумҳурии мо ва ҳам ИҶШС, баланд кардани сатҳи зиндагӣ ва таъмини талаботи маданию маънавии мардум зиёд мекунад. Ин гуна муносибат ба принсипи: ҷумҳуриҳои муқтадир — Иттиҳоди муқтадир комилан мувофиқат мекунад. Вусъат ёфтани робитаҳои хориҷии ҶШС Тоҷикистон бояд ба пойдоршавии федерацияи шӯравӣ ва мавқеъҳои байналхалқии тамоми мамлакатамон мусоидат намояд.

# ЛУҒАТИ СИЁСИИ БОЗСОЗӢ

**Ба хонандагон хотиррасон менамоем, ки барои ташреҳ мафҳумҳое интихоб шудаанд, ки зимни тафаккури нави сиёсӣ ба тарзи нав дарк шудаанд, инчунин истилоҳҳое, ки бо ин мафҳумҳо бевосита алоқамананд ва онҳо таҷдиди назар нашуда бошанд ҳам, вале ҳоло аҳамияти махсус пайдо кардаанд.**

**ВАТАНДЎСТӢ.** Ин идеология, сиёсат ва психологияе мебошад, ки ба ҳимояи манфиатҳои Ватани худ, махсусан дар сурати ба амал омадани ягон хавфу хатар нигаронда шудаанд. Ифодаи интиҳоии он хавфи душманони беруна мебошад. Аммо муносибати муқаррарии бепарвоёна нисбат ба манфиатҳои Ватан, инчунин нодуруст фаҳмидану маънидод кардани ин манфиатҳо низ чун хавф дониста шуданаш мумкин аст. Дар доираи тафаккури нави сиёсӣ дар ҷамъияти шӯравӣ фаҳмиши манфиатҳои Ватан ва, аз ин рӯ, фаҳмиши худи ватандӯстӣ низ минбаъда сифатан тағйир меёбад ва аниқ мегардад. Дар сурате ки муносибати догмавӣ зарурати таъкид кардани комьёбиҳо ва пардапӯш намудани камбудию хатоҳои гузаштаю ҳозираи ҷамъияти шӯравиро зарур донад, тарафдорони ташреҳи васеи ватандӯстии шӯравӣ ҳангоми баҳодиҳӣ ҳам ба ҷамъияти мо, ҳам ба таҷрибаи мамлакатҳои хориҷӣ воқеиятро ба назар мегиранд ва инро гарави инкишофи минбаъдаи ҳам умуман сусиёлизм, ҳам сохти шӯравӣ мешуморанд. Истилоҳи «ватандӯстӣ» нисбати умумияту объектҳои дигари шомили манфиатҳои хос басо сермаъно аст. Масалан, аксар вақт дар бораи ватандӯстии маҳаллӣ, ватандӯстии касбӣ ва ғайра ҳарф мезананд. Вақте ки сохти ҷамъиятӣ субъекти манфиатҳои хос аст, онгоҳ масалан, дар бораи ватандӯстии сусиёлистӣ сухан меронанд. Мафҳуми «ватандӯстии миллӣ» ба фаҳмиши аслии истилоҳи «ватандӯстӣ» бештар наздик аст, ҳарчанд ки ба он пурра мувофиқ намеояд.

**ВАТАНДЎСТИИ МИЛЛӢ.** Ин идеология, сиёсат ва психологияест, ки барои ҳимояи манфиатҳои миллӣ нигаронда шудаанд. Нигилизми миллӣ, яъне бепарвоӣ нисбат ба манфиату хусусиятҳои миллӣ ба он мухолиф аст. Ватандӯстии миллӣ манфиатҳои миллиро бар зарари манфиатҳои миллатҳои дигар ҳимоя намекунад ва аз шовинизм бо ҳамин тафовут дорад. Ба он инчунин маҳдудии миллӣ бегона аст ва фарқи он аз миллатчигии маҳаллӣ дар ҳамин аст.

**ИФТИХОРИ МИЛЛӢ.** Ин ҷиҳати эҳсосотии ватандӯстии миллист. Мояи ифтихори миллӣ одатан мақоми маънавӣ-маданӣи миллат мебошад. Муҳим аст, ки ҷиҳатҳои мушаххаси ин мақом ночизу камаҳамият нагарданд, зеро ҳадди тафовут чунон аст, ки дар сурати аз ин ҳад гузаштани ифтихори миллӣ баракси хеш — ба ғурури миллӣ табдил меёбад. Ғурури миллӣ ҷиҳати эҳсосотии миллатчигӣ ва шовинизм буда, бо муқобилгузории миллатҳо алоқаманд аст. Чунин муқобилгузорӣ ба ҳисси ифтихори ҳақиқии миллӣ бегона мебошад.

**ИНТЕРНАЦИОНАЛИЗМ.** Интернационализм бар хилофи миллатчигӣ барои пойдор намудани баробарии миллатҳо, манфиату мақоми онҳо нигаронда шуда, идеология, сиёсат ва психологияи шомилони он мебошад. Вобаста ба субъект интернационализм навъҳои гуногун дорад, аз ҷумла интернационализми пролетарӣ, интернационализми сусиёлистӣ, ҳатто истилоҳи «интернационализми шӯравӣ» дучор меояд. Муҳаққиқон ҳамчунин зинаю дараҷаи камолоти интернационализмро тасниф мекунанд. Фарқи интернационализм аз космополитизм дар он аст, ки вай ба хориҷаи асосҳои миллӣ, этникӣ, хусусиятҳои миллӣ муносибати бепарвоёна надорад, вазифаи он маҳз ба пайвастагии манфиатҳои миллӣ асос ёфтааст ва вуҷуд дорад. Вақтҳои охир бар хилофи догмагардонии муносибати синфӣ ба мафҳумҳои мазкур тамоюли баланд бардоштани аҳамияти космополитизм ва паст задани аҳамияти интернационализм ба назар мерасад. Бо вуҷуди ин интернационализми аз маънидоди таҳрифшуда озодгардида мисли пештара дар шуури ҷамъиятӣ мавқеи муҳимро ишғол менамояд. Вай дар доираи тафаккури нави сиёсӣ ҳам дар миқьёси иттиҳод, ҳам дар миқьёси байналхалқӣ аз нав дарку мулоҳиза мешавад.

**ХАЛҚИ ШЎРАВӢ.** Мафҳум дар бораи халқи шӯравӣ чун шакли нави умумияти таърихии одамон дар фасли назарияи миллатҳо ва муносибатҳои миллӣ санги маҳаки илми ҷамъиятшиносии шӯравӣ қарор гирифтааст. Дар ин мавзӯъ асарҳои зиёде ба табъ расиданд. Ҳам дар асарҳои соф академӣ, ҳам тарғиботӣ нукта дар бораи ду ҷиҳати ин умумияти (нисбат ба синфҳо ва миллатҳо) нав — дар бораи хислати бай-



---

Давомаш. Аввалаш дар №№ 4—5, 1990.

нисинфӣ ва байнимиллии он, аломатҳои ягонагии халқи шӯравӣ асоснок карда шудааст. Барои тасдиқи ин даъво далелҳои зерин оварда мешуданд: комплекси ягонаи хоҷагии халқ, якхелагии иҷтимоии миллатҳо, сохти ягонаи давлати миллӣ, маданияти мазмунан сусиёлистию шаклан сермиллат ва рӯҳан интернационалистии халқи шӯравӣ, ягонагии ғоявию сиёсӣ ва маънавӣ, умумияти хусусиятҳои маишат ва тарзи ҳаёти сусиёлистӣ, аломатҳои умумии симои маънавӣ ва хислати иҷтимоию психологӣ — хислати шӯравӣ, одами шӯравӣ, умумияти забони муоширати байнимиллӣ, умумияти ҳудуд (Ватани Шӯравӣ).

Чизи аввалине, ки касро маҷбур месозад, аз мавқеи тафаккури нав ба асоснокии ин концепция шубҳа кунад, маънидоди барғалату муболиғаи аз ҳад зиёди тавсифи ин ягонагӣ, шитобкорӣ, пешгӯиҳои нек ва тасвири фараҳбахши инкишофи ҳозираи миллатҳои шӯравии сусиёлистӣ, кӯшиши ошкорои замонасозии муаллифони асарҳо мебошад. Чизи дигаре, ки дар ин бобат зуҳур ёфт, низоъҳои байнимиллӣ мебошанд, ки дар нимаи дуюми солҳои 80-ум яке аз паси дигаре дар тамоми ҳудуди Иттиҳоди Шӯравӣ авҷ гирифтанд. Норозигии дорои хусусияти принципиалиро, ки ҳоло баён карда мешавад, низ қайд намудан лозим аст. Чунончи, баъзе аломатҳои номбаршудаи ягонагӣ чун воқеият эътироф шаванд ҳам, вале баъзан ба онҳо баҳои манфӣ дода мешавад. Масалан, комплекси ягонаи хоҷагии халқ ҳамчун «зодаи зишти иқтисодиёти мутамарказ» номида мешавад. Аломатҳои дигари ягонагӣ (якхелагии иҷтимоӣ ва якшаклии иҷтимоии миллатҳо) ҳарчанд мусбат дониста шаванд ҳам, вале чун аломатҳои воқеӣ инкор мегарданд. Аммо тарафдорони концепцияи оиди халқи шӯравӣ чун умумияти воқеӣ боисрор изҳор менамоянд: тамоми далелҳои ба ин мухолиф танҳо аз он гувоҳӣ медиҳанд, ки дараҷаи ин умумиятро муболиға набояд кард. Ба ақидаи онҳо, ҳоло халқи шӯравӣ дар инкишофи худ давраи буҳронро аз сар мегузаронад, ки он дар ояндаи наздик ба охир расида, барои гузаштан ба марҳалаи сифатан нави нашъунамои худ чун яке аз хелҳои нави умумияти таърихӣ мусоидат менамояд.

**ЯКХЕЛАГИИ ИҶТИМОИИ МИЛЛАТҲО (ЯИМ).** Бо ин истилоҳ баробарии нишондиҳандаҳои иҷтимоию синфии дараҷаи инкишофи миллатҳои қиёсшаванда ифода карда мешавад. ЯИМ яке аз унсурҳои таркибии баробарии воқеии миллатҳо, инчунин яке аз аломатҳоест, ки ягонагии миллатҳои шӯравии сусиёлистиро тавсиф намуда, аз нуқтаи назари тарафдорони концепцияи оиди халқи шӯравӣ, имкон медиҳад дар бораи ташаккульёбии он чун тимсоли шакли нави бавуҷудояндаи умумияти таърихии одамон сухан ронда шавад. Муҳаққиқони ин концепция мавҷуд набудани чунин баробарии миллатҳои шӯравиро қайд мекунанд. Аз хусуси гуногунии ҷиддии нишондиҳандаҳои ҷумҳуриҳо оид ба таносуби аҳолии шаҳру деҳот, синфи коргар ва деҳқонон, шумори намояндагони миллати маҳаллӣ дар ҳайати синфи коргар, зиёиён, шумори шахсони дорои маълумоти олӣ, духтурон, катҳои беморӣ ба ҳар 10000 нафар аҳолӣ, ҳаҷми манзилгоҳ ба ҳар сари сокинон, давомнокии умри одамон ва ғайра маълумотҳои дахлдор оварда мешаванд. Дар ҷавоби ин изҳор мекунанд, ки ҳарчанд дар ҳақиқат якхелагии иҷтимоӣ ва баробарии амалии миллатҳои шӯравӣ на пурра, балки фақат асосан таъмин шуда бошад ҳам, вале ҳамин дараҷаи якхелагӣ кофист, ки дар асоси он ба ташаккульёбии шакли нави умумияти одамон — «халқи шӯравӣ» умед баста шавад.

**ЯКШАКЛИИ ИҶТИМОИИ МИЛЛАТҲО.** На ҳар гурӯҳи этникӣ дорои «маҷмӯи» пурраи ҳозираи синфу табақаҳои иҷтимоии мавҷуда мебошад. Дар ин ҷо пеш аз ҳама мавҷудияти синфи коргар ва зиёиёни миллӣ дар назар дошта мешавад. Вақте миллатҳои қиёсшаванда чунин «маҷмӯи» якхела доранд (аксар вақт миллатҳо дар доираи як давлати сермиллат муқоиса карда мешаванд), дар бораи якшаклии иҷтимоии миллатҳо сухан ронда мешавад. Якшаклии иҷтимоии миллатҳои ИҶШС мисли якхелагии иҷтимоии миллатҳо (нкг) барои исботи баробарии амалии миллатҳо ва ташаккул ёфтани умумияти нави таърихӣ — халқи шӯравӣ (нкг.) яке аз асосҳо шуда хизмат мекунад. Далелҳои «тарафдор» ва «муқобил»-и тезис дар бораи якшаклии иҷтимоии миллатҳои шӯравӣ тақрибан мисли далелу бурҳонҳои тезиси оиди якхелагии иҷтимоии ҳамон миллатҳо мебошанд. Ин фаҳмост, зеро якшаклии иҷтимоӣ як қисми якхелагии иҷтимоиро ташкил медиҳад, ҳарчанд ки баъзе муҳаққиқон норозигӣ баён карда мегӯянд, ки якшаклии иҷтимоии бадастомада ҳанӯз маънои ба даст омадани якхелагии иҷтимоиро надорад. Аммо ҳарифон ин гуна «тафсир»-ро таъсири ҷамъиятшиносии кӯҳна мешуморанд ва рад мекунанд.

**ЯКШАВИИ МИЛЛАТҲО.** Ин яке аз нуқтаҳои асосии марксизм мебошад. Мувофиқи ин нуқта дар ниҳояти кор тафовути этникии байни одамон, байни миллатҳо барҳам хӯрда, онҳо дар ягонагии олии умумиинсонӣ, ки ягонагии ҷиҳатҳои гуногун аст, муттаҳид мешаванд. Ин ғояро марксизм аз мутафаккирони инсонпарвари асрҳои гузашта қабул кардааст, ки онҳо раванди ҷаҳонии омехташавии маданиятҳо, интернационалишавии онҳоро чун тамоюли асосии муттаҳидгардии миллӣ, худсобитсозии миллӣ, ҳаракатҳои миллии минтақаҳои ноустувор мушоҳида намуданд.

Мафҳуми «якшавӣ»-ро аз мафҳуми «ягонагии миллатҳо» бояд фарқ кард, ки он

тани манфиатҳои ҳамдигарии миллатҳо дар асоси якхелагии иҷтимоӣ ва якшаклии онҳо, ягонагии сохти интихобшудаи иҷтимоию сиёсӣ шарҳ дода мешавад. Ин идеали муносибатҳои байниҳамдигарии миллатҳои сусиёлистӣ ҳоло ба мадди аввал гузошта мешавад.

Дар роҳи якшавии пурраи миллатҳо давраи тӯлонии ба ҳам наздикшавии миллатҳоро дар назар доштан мувофиқи мантиқ мебуд. Агар дар давраи пеш аз бозсозӣ шиори якшавии миллатҳоро нодуруст шуморида бошанд, пас ба шиори ба ҳам наздикшавии миллатҳо муносибати баръакс мекарданд, ҳарчанд ки онро бо нашъунамои миллатҳо, аз ҷумла бо нашъунамои хусусиятҳои миллӣ алоқаманд менамуданд. Дар айёми мо мавқуф гузоштани кори таҳия ва тарғиби на фақат тезиси якшавии миллатҳо, балки нуктаи ба ҳам наздикшавии миллатҳои сусиёлистиро низ чун ифодаи созишкунӣ бо афкори умум мувофиқи мақсад дониста шудааст, зеро вай ҳанӯз тайёр нест, ки ин нуктаро дар зимни масъалаю низоъҳои ҳалнашудаи миллӣ ва байнимиллӣ фаҳмида тавонад.

**ЗАБОНИ МУНОСИБАТҲОИ БАЙНИМИЛЛӢ.** Ин нақшро дар давлати сермиллат одатан забони миллати сершумор мебозад. Забони муносибатҳои байнимиллӣ бар хилофи забони давлатӣ воҷибияти юридикӣ надорад, яъне дар таъсисотҳои миллӣ-давлатие, ки ба давлати федеративӣ дохил мешаванд, ба ин забон ба роҳ мондани ҳаёти расмӣ ҳатмӣ нест. Ин забони муошрати маданию шахсии байни намояндагони гурӯҳҳои гуногуни этникие мебошад, ки ҳам федерацияро ташкил медиҳанду ҳам дар ҳудуди ин ё он ҷумҳурӣ ва мухторият зиндагӣ мекунанд.

Забони русӣ дар ИҶШС ба сифати забони муносибатҳои байнимиллӣ эълон шуда буд. Зимнан, ин мақоми забони русӣ танҳо дар ҳуҷҷатҳои ҳизбӣ, адабиёти илмӣ ва тарғиботӣ мунтазам эълон карда мешуд. Гӯё барои он ки забони русӣ чун забони муошрати байнимиллӣ ба забони давлатӣ табдил наёбад, вай дар Конститусияи соли 1977-уми ИҶШС ба ин сифат номбар нашудааст. Хусусан аз он сабаб ҳам забони давлатӣ эълон шудани он мумкин набуд, ки ба давлатӣ шудани забони русӣ дар ҳудуди давлати сермиллати оянда қатъиян зид будани В. И. Ленин ба ҳама хуб маълум аст. Дар хусуси таъсисотҳои миллӣ-давлатии ИҶШС бошад, пас забони русӣ дар онҳо чун забони муносибатҳои байнимиллӣ ба тариқи конститусионӣ низ эътироф шуда буд. Ҳол он ки дар давраи баъди Ленин дар ҳудуди ИҶШС мавқеи забони русӣ маҳз чун забони давлатӣ буд. Ин, ба фикри муаллифони ҳозира, дурӯягии Конститусияҳои сталинию брежневӣ ва шаклҳои дигари ҷумҳурии онҳоро фош намуда, риоя нашудани талабҳои сиёсати миллии ленинииро нишон медиҳад.

Дар доираи ҳаракати ҷумҳуриҳои миллии ИҶШС барои давлатӣ эълон кардани забони миллӣ қисмати забони русӣ низ ҳал гардид. Мақоми он чун забони муносибатҳои байнимиллӣ акнун ба маънои ҳақиқии ин истилоҳ тасдиқ шуд, ки бо вазифаи забони давлатӣ омехта шудани онро истисно мекунад. Дар рафти муҳокима аз хусуси дар ҳудуди ҷумҳурӣ ба сифати забони муносибатҳои байнимиллӣ эълон намудани забони миллӣ (масалан, забони молдавӣ) низ изҳори ақида карда шуд. Ба фикри муаллифони чунин таклиф, ин мебоист мақоми иҷтимоӣ ва нуфузи забони миллиро баланд мебардошт. Аммо ин таклиф чандон тарафдорӣ карда нашуд. Ба фикри ҳарифон, вай ҳуқуқҳои граждаинҳои дигарзабони ҷумҳуриҳои миллиро маҳдуд мегардонд. Масъалаи мақоми забони русӣ дар тамоми ҳудуди ИҶШС ҳанӯз ҳал нашудааст. Дар сессияи дуюми Шӯрои Олии ИҶШС дар бораи онро эълон кардани забони расмӣ — ё умумидавлатӣ, ё дорои аҳамияти умумиттиҳодӣ, ё забони муносибатҳои байниҷумҳурӣ изҳори ақида карда шуд. Тарафдорони забони давлатӣ эълон кардани забони русӣ низ ҳастанд. Онҳо камшуморанд ва, аз афташ, тайёр буданд, ки ба варианти созишкоронаи «умумидавлатӣ» розӣ шаванд, ҳарчанд ки дар байни ин истилоҳҳои зоҳиран ба ҳамдигар монанд тафовути калони маъноӣ вуҷуд дорад. Нисбат ба истилоҳи «забони муносибатҳои байнимиллӣ» низ чунин фикр баён карда шуд, ки истеъмоли онро қонунан танзим намудан мумкин нест, зеро интихоби забони муносибатҳои маданӣ ва байнишахсӣ ихтиёрист ва ба вазъияти мушаххас вобаста аст.

**ЗАБОНИ МИЛЛӢ.** Ба истеъмоли ин истилоҳ норозигӣ баён карда мешавад. Баъзеҳо онро чун тазоди мафҳуми «забони русӣ», ки албатта ба маънии забони миллати дахлдор забони миллист, қабул менамоянд. Ҳол он ки истилоҳи «забони миллӣ» тазоди истилоҳҳои дигар, яъне истилоҳҳои «забони давлатӣ», «забони муносибатҳои байнимиллӣ» ва ғайра мебошад. Дар ин ҳолат он чи ки зимни гуфтугӯ дар бораи забони давлатӣ ва забони муносибатҳои байнимиллӣ забони русӣ фаҳмида мешавад, муҳим нест ва ба мадди дуюм қарор мегирад. Дар ҳолатҳои муайян бидуни истилоҳи «забони миллӣ» сухан рондан хеле душвор мебуд.

**ҶУМҲУРИИ МИЛЛӢ.** Ин мафҳум тасаввуротро дар бораи ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ё мухтори (дар ҳолатҳои зарурӣ ин махсус нишон дода мешавад) давлати федеративӣ таҷассум менамояд. Мулоҳизаҳои муқобили тезиси «бе ин ҳам маълум аст, ки ҳамаи ҷумҳуриҳо миллианд» асосе надоранд, зеро истилоҳи мазкур на хусусияти миллии ҷумҳуриро таъкид мекунад, балки сухан дар бораи ҷумҳурии алоҳидаи давлати иттиҳодӣ меравад.

Омодагарони материал
К. ҶАМОЛОВ ва В. ЗАЙЧЕНКО

## АЗ ФОНДҲОИ АРХИВ

# СТЕНОГРАММАИ

## Анҷумани I муассисони Ҳизби Коммунистии (большевикони) Тоҷикистон аз 6—15 июни соли 1930

Он ҳолатро бояд ба назар гирифт, ки деҳқонон миқдори чигити гирифтаашонро на ҳамеша пурра кишт мекунанд. Мо аз ин ҷиҳат дар Тоҷикистон таҷрибаи зиёд дорем ва инро набояд фаромӯш кард. Плани пахтаро танҳо дар рӯи коғаз иҷро намудан мумкин нест, рӯзмарра бояд назорат кард, ки деҳқонон ва колхозчиён ӯҳдадории худро то чӣ андоза дуруст иҷро менамоянд. Кӯшидан лозим аст, то бетартибие, ки дар боби плани пахта порсол рӯй дода, мо плани ҷамъоварии пахтаро 100 фоиз иҷро карда натавониста будем, имсол такрор нашавад ва он миқдори пахтае, ки пешбинӣ намудаем, пурра ҷамъоварӣ гардад.

Дар деҳот деҳқонон шикоят доранд, ки кишти пахтаро чорво поймол мекунад ва органҳои ҳокимияти маҳаллӣ ба ин кор чандон диққат намедиҳанд. Ин яке аз масъалаҳои муҳимтаринест, ки ҳоло, ба мақсади пурра чидани ҳосили пахтаи қарордодашуда ба он таваҷҷӯҳи ҷиддӣ бояд кард, зеро агар ҳозир мо ба деҳқонон имконият надиҳем, ки кишти пахтаи хешро ҳифз намоянд, онҳо наметавонанд ҳосили пахтаро пурра ҷамъоварӣ кунанд.

Дар округи Кӯлоб муҳоҷироне, ки аз ноҳияҳои Ховалинг ва Мӯъминобод ба қисмати поёнии Пойтук ва Фархор омадаанд, дар заминашон пахта кошта, аз байни худ як нафарро нигаҳбон монда, худашон пас рафтаанд. Ба чунин ҳолат роҳ додан ҳеҷ раво нест, зеро гап на танҳо дар сари ин аст, ки пахта корида шавад, балки дар он аст, ки ин кишт нигаҳбонӣ шавад, сари вақт каланд карда шавад, вагарна ҳосил таҳлил ёфта, аз тахмину назардошти мо хеле камтар мешавад. Ба ин кор бодиққат назорат карда, муваффақ шавем, ки муҳоҷирон пас нагашта, дар маҳалҳои кишти пахта бимонанд.

Акнун дар бораи милликунонӣ. Порсол, дар соли ташкили Ҳокимияти шӯравии Тоҷикистон мо имкон доштем, то дар баъзе ҷойҳо қонунҳои ҳукуматии худро ба забони тоҷикӣ хонем, аммо вақтҳои охир Ҳукуматамон моро аз ин имконият ҳам маҳрум намуд. Бо як милликунонӣ гуфтан кор буд намешавад. Дар ин хусус худи Ҳукумат бояд барои ташкилотҳои дигари Тоҷикистон намунаи ибрат шавад. Анҷуман бояд ин камбудиро таъкид бикунад ва Ҳукуматро муаззаф созад, то қонунҳое, ки қабул менамояд, дар ҳақиқат дастраси оммаҳои васеи заҳматкашон гарданд ва ин қонунҳо ба забони модарии мардум, ба забони тоҷикӣ чоп шаванд.

Дар хусуси мукотибот айни ҳаминро бояд зикр намуд. Мо бисёр доду фарьёд мезанем, ки тамоми коргузорӣ ба забони тоҷикӣ сурат гирад, вале худи муассисаҳои марказии Тоҷикистон то ҳол ба забони русӣ менависанд, ки онро кормандони маҳалҳо намедонанд ва намефаҳманд, дар бораи аҳолӣ ҳоҷати гап ҳам нест. Ба ин масъала ҷиддан бояд таваҷҷӯҳ намуд.

Дар бораи ашхосе, ки ба кори роҳбарӣ пешбарӣ шудаанд. Ман дар он хусус ҳарф намезанам, ки дар баъзе округҳо пешбаришудагон соати 8 саҳар ба хидмат омада, дар охири кор аз идора мебароянд. Агар ягон тоҷике аз деҳқада омада, аз ин пешбаришуда суол кунад, ки ту имрӯз чи кореро анҷом додӣ, ӯ дар ҷавоб мегӯяд, ҳеҷ кореро анҷом надода, «дар ҷои кор нишаста, истироҳат мекардам». Чунин муносибати роҳбарони идораҳо ба пешбаришудагон номуносиб ва нораво мебошад. Ман 4 сол дар Тоҷикистон иҷрои вазифа мекунам, 4 сол дар Сталинобод умр ба сар мебарам ва ҳеҷ гоҳ чунин нашудааст, ки Комиссариати халқии Инспекцияи коргару деҳқон (КХ ИКД), ки он бояд кори пешбаришудагонро муроқибату назорат кунад, ақалан боре маро назди худ хоҳад ва пурсад, ки ман бо чӣ кор машғулам. Ин КХ дар боби назорат ба кори муассисаҳо, дар боби шиносоӣ бо фаъолияти пешбаришудагон кори лозимаро анҷом намедиҳад. Дар тӯли 4 сол ман дар Сталинобод ба забони русӣ гап заданро ёд гирифтам, ки аз ин ҷиҳат баъзе рафиқон мекӯшанд маро муттаҳам созанд. Ман аз ин рафиқони рус пурсон мешавам, ки чаро онҳо дар ин ҷо чандин сол кор карда, наметавонанд забони маҳаллиро ёд гиранд? Чаро ба ман таъна мезананд, ки ман забони русиро омӯхтаам? Хеле хуб мешуд, ки рафиқони аврупоии дар ин ҷо коркунанда кайҳо забони тоҷикиро меомӯхтанд.

Дар боби маҳрум кардан аз ҳуқуқи интихоботӣ. Дар ноҳияи Қалъаихум ҳодисаҳое рух дода буданд, ки барои он раиси Шӯрои деҳқадаро кайҳо аз аппарати шӯравӣ ронда, аз ҳуқуқи интихоботӣ маҳрум намудан лозим буд, вале ӯ то ҳол дар маҳалли кори хеш нишаста, иҷрои вазифа мекунад. Аммо чунин ҳодисаҳои нафратангезе низ рӯй медоданд, ки аз ҳуқуқи

---

Давомаш. Аввалаш дар шумораҳои гузашта.

данд, ки ба ин сазовор намебошанд ва баъд аз чанде лозим меояд ҳуқуқи онҳо муҷаддадан барқарор карда шавад.

Чанд сухан дар хусуси бадкирдориҳое, ки дар Кӯлоб сурат гирифтаанд. Дар он ҷо деҳқонон арз менамоянд, ки «мо аз Ҳокимияти Шӯравӣ розӣ мебошем, медонем, ки зишткориро на Ҳокимияти Шӯравӣ, балки аъзои ҷудогонаи он содир менамоянд ва ин на роҳу сиёсати ҳизб, балки роҳу сиёсати бюрократии кормандони алоҳидаи Ҳокимияти Шӯравӣ мебошанд, ки онҳо дар деҳот сиёсати зиштро пеш гирифта, сиёсати ҳизбро таҳриф мекунанд». Деҳқонон дарк намудаанд, ки Ҳокимияти Шӯравӣ ҳокимияти заҳматкашон аст, бинобар тамоми қувваҳои хешро ба таҳкими қудрати иқтисодии хоҷагиҳои деҳқонон менигаронанд; деҳқонон инро мефаҳманд, аммо амалдорони мо, ки ба чунин бадкирдориҳо роҳ медиҳанд, инро намефаҳманд.

Хотирнишон кардани як ҳодисаи хос ҷолиби таваҷҷӯҳ аст, ки ба деҳқоне 1050 пуд гандум андоз андохта буданд. Ман пурсидам, ки «оё дар Тоҷикистон чунин осиёбе ҳаст, ки ҳамин миқдор ғаллаи аз деҳқон тақозошударо орд кунад?». Ба ман гуфтанд, ки дар Тоҷикистон чунин осиёб вуҷуд надорад. Ин мисол барои исботи он ки амалдорони мо ба иҷрои дастурoти Ҳокимияти Шӯравӣ дар маҳалҳо чӣ гуна муносибат мекунанд, хос аст. Рӯшан аст, ки дар чунин ҳолат деҳқонон аз Ҳокимияти Шӯравӣ норизо мешаванд ва аз ин ҷо возеҳ мегардад, ки ба чӣ иллат деҳқонон ба Афғонистон фирор мекарданд.

Ман дар бораи нутқи раф. Случак таваққуф намекунам. Шумо бисьёр ҳодисаҳоеро метавонед дарёфт намоед, ки дар маҳалҳо бисьёр деҳқонони миёнаҳолро ба қатори бойҳо дохил карда, тааҳҳуднома ҳои онҳоро оид ба кишти маҷбурӣ кашида мегирифтанд. Ба иллати ҳамин бадкирдориҳо аҳолӣ аз ҳизб ва Ҳокимияти Шӯравии мо дур шуд, бинобар ман аз Анҷуман хоҳиш дорам чунин қарор барорад, то он роҳбарии дурусти мамлакатро таъмин намуда, ба он муваффақ шавад, ки органҳои Ҳокимияти Шӯравӣ тамоми эҳтиёҷоти оммаи заҳматкашонро дуруст ва пурра қонеъ гардонда, амалдорон сиёсати ҳизб ва Ҳокимияти Шӯравиро дар деҳот таҳриф накунанд ва ҳамин деҳқонону коргаронро аз Ҳокимияти Шӯравӣ ва Ҳизб барканор нанамоянд.

**Раис:** Сухан ба раф. МУҲАММАД (Кӯлоб) дода мешавад.

Рафиқон, дирӯз мо маърӯзаи ҳисоботии КМ-и ҳизбро, ки раф. Гусейнов кард, шунидем. Албатта, муваффақиятҳое, ки мо дар давраи аз конференцияи якум то дуюм ва аз конференцияи дуюм то имрӯз, то ҳамин Анҷуман доштем, ин муваффақиятҳои мо мебошад. Ман мехоҳам аз камбудию норасоиҳо ҳарф занам. Дар таҷрибаи кори хеш аз 1 октябрь то замони ҳозира ман се давраро дидаам: 1) Давраи аввал — ин марҳалаест, ки мо таҳрифи сиёсати партия ... роҳбарии КМ-и ҳизбамон инъикос ёфта буд. Давраи якум ва дуюм ба истилоҳ марҳалаи каҷравиҳои чап аст, ки сиёсати ҳизбро таҳриф карда, каму беш дар роҳбарии ҳизб инъикос ёфта буданд. 3) Давраи сеюм — сиёсати дурусти ленинизм ва коммунизм, ки он таҳти роҳбарии қавии Комитети Марказии мо пеш меравад. Дар маҳалҳои округҳо мо ба таҳрифшавии сиёсати ҳизб дучор меоем, ин аз тарафи Комиссариати халқии молия (КХМ) зоҳир мешавад, ки он ба деҳқонони миёнаҳол ва камбағал нодуруст андоз муқаррар мекунад. Дар бораи ин таҳрифкорӣ дар рӯзномаҳо навиштаанд, ки дар ноҳияи Варзоб бойҳо аз андоз озод карда мешуданд. Акнун дар бораи каҷравии чап. Баъд аз он КМ-и ҳизб рафтори нодурусти КХМ-ро дар мавриди муносибати нодурусти он ба кулак ошкор намуда, онро ба зери танқид гирифт, таъсир шуд, ки деҳқони миёнаҳол ба ҷумлаи бой шомил гардид. Акнун роҷеъ ба пахта гап мезанам. Дастурҳои КМ бо имзои раф. Вайнер роҷеъ ба он ирсол шуда буданд, ки иҷрои плани пахта ба 100 фоиз расонида шавад. Возеҳ аст, ки агар аз ҷониби КМ ҳамин навъ дастурҳо омадан гиранд, мо барномаро иҷро карда наметавонем. Мо хонаҳои бойҳо, миёнаҳолон ва кулакҳоро тафтиш карда, пахтаи болиштҳо ва калобаҳояшонро рабудем. Ғайр аз ин дастур дода шуда буд, то пахтакороне, ки плани пахтаро иҷро накардаанд, дар муҳокимаи намоишии суд маҳкум карда шаванд. Ин, албатта, нодуруст аст, агар кори мо чунин пеш рафтан гирад, салларо биёр гӯем, калларо меоваранд. КМ-и Ҳизб бояд дастури қатъӣ диҳад, фаҳмонад, ки кор дар маҳал тақвият дода шавад. Ҳоло, рафиқон, чанд сухан аз камбудиҳои маҳалҳо роҷеъ ба муҳоҷирон мегӯям. Сиёсати муҳоҷиркунӣ — дар ин хусус рафиқони нутқкарда гап заданд. Ба ноҳияи Фархор чандин хоҷагиҳо муҳоҷир шуда, аз ҷумлаи онҳо ба 350 хоҷагӣ ҳеҷ имдоде нарасид, ҳатто об ҳам набуд. Ба ҳамин иллат муҳоҷират ба душворӣ сурат мегирад. Дар баъзе маҳалҳо деҳқонон аз ин норозианд. Агар онҳо хоҳиши ба дигар минтақа кӯчидан надошта бошанд, ба муҳоҷират маҷбур намудани онҳо нораво ст. Ба андешаи ман, Анҷуман ҳамаи камбудиҳоро, хусусан дар мавриди муҳоҷирон, ба назар гирифта, чораҳо мебинад. Агар мо дар оянда ҳам корро ба ҳамин тарз давом диҳем, сиёсати ҳизб боз ҳам бештар таҳриф карда мешавад. Ба фикрам, Анҷумани мо инро ба назар гирифта, дастури қотеъ медиҳад, то кор дар маҳалҳо дуруст ба роҳ монда шавад.

**Раф. БЛУДАУ.** Рафиқон, мо имрӯз бояд ҳатман музокиротро аз рӯи ҳисоботи КМ ва сухани хотимавиро ба поён расонем. Агар мо вақти суханронии ҳар шахсро дароз кардан гирем, музокираро имрӯз наметавонем ба поён расонем; аз миёни мо ҳанӯз намояндаҳои комсомол, занон ва Иттифоқи Камбағалон сухан нагуфтаанд. Беҳтар мебуд ба 2—3 зан сухан медо...

занони маҳалҳо гап зананд ва бо ҳамин иктифо кунем.

**Раис:** Рафиқон, пешниҳод мекунам, то суханрониҳо ба забони русӣ тарҷума карда нашаванд.

Садо аз ҷои нишаст: Чаро тарҷума карда нашавад?

**Раис:** Зеро фурсат танг аст ва бояд музокираро аз рӯи ҳисоботи КМ ба охир расонем.

Садо аз ҷои нишаст: Аз стенограмма ҳам сарфи назар мекунем?

**Раф. МИРСАИДОВ:** Рафиқ Гусейнов дар маърӯзаи хеш ба 6 масъалаи асоситарин тавaққуф кард. Ҳамаи ин масъалаҳо ба андозае муҳиманд, ки дар бораи онҳо гап назадан нораво аст. Дар ин ҷо рафиқон баромад карда, КМ-ро танқид карданд. Возеҳ аст, ки танқид лозим мебошад, вале аз он камбудиҳое, ки ба иллати бефаъолиятии мо дар маҳалҳо рӯй додаанд, лаб фурӯ бастан нашояд.

Ман ба сари як масъала таваққуф мекунам: органҳои поёнии мо то ҳол аз ҷумлаи муҳимтарин қарорҳои Бюрои Осиёимиёнагӣ, ки борҳо такрор шудаанд, якеро ҳам иҷро накардаанд. Коммунистони мо дар ташкили колхозҳо чандон фаъолона иштирок намуданд. Агар коммунистон дар кори ташкили колхозҳо тамоми кӯшишу ғайрати хешро ба харҷ медоданд, мо аз чунин камбудиҳо эмин мемондем. Дар мо дар масъалаи равобити мутақобил бо деҳқонони миёнаҳол каҷравиҳои зиёд мавҷуданд. Мо ҳанӯз ба андозаи кофӣ деҳқононни миёнаҳолро ба колхозҳо ҷалб накардаем. Сабаби ин дар чист? Дар он аст, ки қарори Бюрои Осиёимиёнагиро иҷро накардаем. Мо то ҳол ба созмони Иттифоқи Камбағалон чандон таваҷҷӯҳ намекардем, ки дар натиҷа дар деҳот ба як силсила камбудиҳо рӯ ба рӯ шудем. Ин созмонро мо бояд тақвият бахшем ва тавассути он маҳалҳои хоҷагиҳои коллективиро тақвият диҳем. Зиштковиҳое, ки дар округи Қӯрғонтеппа ба вуқӯъ пайвастанд — қатли 4 колхозчӣ, пароканда шудани ҳамаи колхозҳоро чӣ тавр бояд шарҳ дод? Сабаби ҳамаи ин бадкирдориҳо дар он аст, ки бенавоён ва батракҳо бояду шояд ташкил карда нашуда буданд.

Анҷумани ҳизб бояд оид ба масъалаи мададрасониδан ба созмонҳои ҷамъиятии маҳаллӣ ва мустаҳкам кардани онҳо қарори қатъӣ барорад, то онҳо ба ташкил ва таҳкими хоҷагиҳои ҷудогона мусоидат карда тавонанд. То ҳол дар Ӯротеппа мо мактабҳое надорем, ки кормандоиро барои колхозҳо тайёр кунанд. Мо мактабҳои созмондиҳии камбағалон надорем.

Модоме ки мо масъалаи оид ба кадрҳоро ба миён мегузорем, бояд ба таври қотеъ бигӯем, ки пеш аз ҳама моро лозим аст, то кормандони ҷавонро дар маҳалҳо тайёр бикунем, ки кори рӯзмарраи худро тавассути онҳо анҷом диҳем.

Дар ин ҷо гуфта шуд, ки КМ ва Бюрои Осиёимиёнагӣ ба ташкилоти Хӯҷанд ба таври бояду шояд роҳбарӣ намекард. Ин дуруст нест. Дар Хуҷанду Ӯротеппа унсурҳои номатлуб зиёданд, ки онро ба кор ба пайдоиши нифоқу тафриқаи байни ташкилотҳои Ӯротеппа ва Хуҷанд кӯмак мекарданд. Дар натиҷаи ин мо муттаҳидсозии Ӯротеппа ва Хуҷандро ба муддати як сол ақиб партофтем. Мо умедворем, ки Хуҷанд барои таҳкими округи собиқи Ӯротеппа, ҳоло ноҳияи Ӯротеппа, барои мустаҳкам намудани буҷети он ёрӣ расонида, дар он ҷо маблағгузории мавриди заруратро анҷом медиҳад. Мо қотеона бовар мекунонем, ки ҳайати охирини Кумитаи округи Хуҷанд роҳбарии дурустро дар Ӯротеппа ва Хуҷанд комилан таъмин менамояд. Рафиқ Гусейнов дар маърӯзаи хеш гуфт, ки дар Ӯротеппа ба ивази киштҳои дигар боғдорӣ ривоҷ дода шавад. Ин комёбии азими иқтисодии ноҳияи Ӯротеппа хоҳад шуд. Мо умедворем, ки дар оянда ноҳияи Ӯротеппа ба ноҳияи равнақёфтаи боғдорӣ мубаддал мегардад.

Сухан ба раф. **АЛЕКСЕЕВСКИЙ** дода мешавад.

Рафиқон, аз вакилон хоҳиш шуд, ки дар Анҷумани муассисони ҳизбӣ бештар ба камбудии корҳои округҳо, камбудии корҳои аппаратҳои марказии мо таваҷҷӯҳ карда шавад. Ба андешаи ман, барои дуруст муайян намудани роҳҳои манбаъдаи кор комёбиҳои Ҷумҳурии ҷавони Тоҷикистонро дуруст арзёбӣ кардан лозим аст. Муваффақиятҳои мо набояд рӯпӯш карда шаванд ва бинобар ин масъалаи коллективонӣ масъалаи якуми суханронии ман хоҳад шуд. Дар бораи дастовардҳои хеле бузурге, ки аз ин ҷиҳат насиби округи Қӯрғонтеппаи мо шудааст, гап назадан ҳеҷ раво нест. Дар риштаи коллективонӣ: 6 фоизи деҳқонон, ки пеш коллективонида шуда буданд, ҳоло ба 50% расидааст ва ба ҷои 8 фоизи майдони пахта 50 фоизи тамоми майдони пахта ҳоло дар дасти деҳқононест, ки дар колхозҳо муттаҳид шудаанд. Колхозҳо нисбат ба хоҷагиҳои инфиродӣ аз ӯҳдаи ин вазифа муваффақонатар баромада тавонистанд. Билохир, тақрибан 25 ҳазор гектар замини пахта дар Қурғонтеппа пурра тавассути асбобу олоти зироатӣ кишту кор шудаанд, ки ин аз раванди бузурги навсозӣ дар зироати мо шаҳодат медиҳад. Зимнан, рафиқон, чи аз ҷиҳати маҷмӯи кишоварзӣ ва чи аз нигоҳи ҷорӣ намудани олоти зироатӣ мо дастовардҳоеро соҳиб шудаем, ки аз ноҳияҳои дигар хеле зиёдтар мебошанд. Албатта, ин дастовардҳоро фақат мансуби кормандони хубкоркунандаи округи Қӯрғонтеппа донистан дуруст нест, гап дар сари он ки лаҳзаи асосӣ, лаҳзаи бозсозии зироат муваффақона ба роҳ монда шуда буд ва мо ҳанӯз бо ҳадди консерваторӣи соҳаи кишту кори пахта рӯбарӯ нашудаем. Ноҳияҳое ҳастанд, ки дар он ҷо асбобу олоти зироатӣ аз тарафи хоҷагиҳои муҳоҷирон ба душвории зиёд ҷорӣ мешуд. Аммо, рафиқон ҳамаи ин комёбиҳое, ки мо дар риштаи сохтмони колхозӣ ноил гардидаем, аз он гувоҳӣ медиҳанд, ки хатоҳо низ роҳ ёфта буданд ва сабаби ин хатоҳо дар он аст, ки мо, масалан, аз артельҳои зироатӣ, аз шаклҳои зироатӣ, аз шаклҳои нахустини шир-

карда, якбора ва босуръат ба коллективонӣ шурӯъ намудем. Танҳо дар натиҷаи ислоҳи ин хатоҳо, дар натиҷаи сари вақт дар назди ташкилотҳои маҳаллӣ оид ба бозсозӣ масъала гузоштани КМ-и ҳизб мо ба он муваффақ шудем, ки теъдоди хоҷагиҳои дар колхозҳо муттаҳидкардаи мо то ба имрӯз боқӣ мондаанд.

Чунин қишрбандӣ, рафиқон, дар деҳот дар заминаи гузаронидани коллективонӣ сурат гирифтааст. Мо метавонем, зикр намоем, ки дар деҳот қувваҳо дар ду қутб таҷаммӯъ ёфтаанд, аз як тараф муттаҳидӣ ва фаъолияти зиёди батракҳою камбағалон ба назар мерасад ва зимнан, то вақтҳои охир дар натиҷаи ислоҳи ғалатҳо деҳқонони миёнаҳол торафт бештару мустаҳкамтар ба сӯи мо роҳ меёбанд. Аз ҷониби дигар, таҷаммӯи қувваҳо дар ҷабҳаи дигар ба назар мерасад, инҳо душманони синфие буда, мефаҳманд, ки коллективонӣ ба хоҷагиҳои истисморгаронаи онҳо зарбаи қатъии охирин мезанад. Мо ба чунин тағйироти иҷтимоии деҳотамон бо чӣ ҷавоб мегардонем? Дар заминаи ин қишрбандии табақотӣ дар деҳот мо бояд ҳар чи бештар ба созмондиҳии батракҳо ва камбағалон машғул шавем, мо бояд гӯем, ки дар ин кор норасоиҳо зиёданд, ба фаъолияти иттифоқи камбағалон эътибор дода намешавад ва он як силсила тадбирҳои хоҷагиро барбод медиҳад. Лозим аст, ки ба ин таҷаммӯи қувваҳои ғайр дар деҳот бо ғамхорӣ ба камбағалону батракҳо ҷавоб дода шавад, барои ташкили ҳамлаи қатъитарин ба имконоти истисморгарии бойҳо бояд батракҳо бештар ба ҳизб пазируфта шаванд. Баъд, рафиқон, лозим меояд сабақе, ки дар замони... (ҷанг)... ба ман дода буданд, ба назар гирифта шавад, замоне, ки фашистон шурӯъ карданд, замоне, ки амалан аз маҳдуд намудани имконоти истисморгарии бойҳо ба барҳам додани бойҳо чун синф гузашта шуд. Ҳоло барои мушоҳидакори бомулоҳиза рӯшан аст, ки ҷобаҷогузории қувваҳои синфӣ дар деҳот тавре нест, ки дар назди худ вазифаи амалии аз байн бурдани бойҳоро гузоштанамон имкон дошта бошад, вале ин вазифа вуҷуд дорад. Ман бояд пешакӣ гӯям, ки дар ин маврид мо бояд ба масъалаи ташкили камбағалон ва батракҳо хеле дақиқона муносибат кунем, то имконоти истисморгаронаи сарватдорон маҳдуд карда шавад. Бояд зикр намуд, ки баъзе кормандони роҳбар ба хотир меоваранд, ки як замоне дар Тоҷикистон сиёсати на маҳдуд кардани кулакҳо, балки бетараф мондани онҳо вуҷуд дошт, ки он ба сиёсати то андозае такя кардан ба боёну кулакҳо табдил ёфт. Бояд гуфт, ки як қатор кормандон тамоюли муайяне ба ин сиёсат доранд ва чунин тамоюл ҳатман мавҷуд аст. Ба андешаи ман, КМ-и ҳизби Тоҷикистон ба чунин рӯҳияҳо зарбаи қатъӣ зада, ба он роҳ намедиҳад, ки баъзе майлу рағбатҳои кормандони роҳбар дар масъалаи дуршавӣ аз роҳи асосӣ ҷомаи амал пӯшанд.

Масъалаи дигаре, ки кори моро басо душвор мегардонад, масъалаи роҳҳо мебошад. Мутаассифона, рафиқон, ин масъала қариб ба миён гузошта нашудааст ва бояд зикр намуд, ки аз ин ҷиҳат дар назди ҳуҷумани якум ҳеҷ чизи таҳсиномез гуфта наметавонем. Мо чунин мешуморем, ки дар округи Қӯрғонтеппа вазъи роҳҳо имсол нисбат ба порина бадтар аст ва на ба ин иллат, ки давлат маблағ надошта бошад, балки ба он сабаб, ки одамони дар риштаи роҳсозӣ коркунанда ва касони сарвари ин кор сохтмони роҳро на бо он суръате пеш мебаранд, ки ҳоло ҳозир Тоҷикистон бояд пеш барад, зеро ин ҷиҳати заифтарини иқтисоди мо мебошад. Роҳҳо дар ҳолати харобӣ қарор доранд: тамоми васоили нақлиёт зуд аз кор мебарояд. Беш аз 50 фоизи васила нақлиёт дар ҳолати коршоям мебошад, зеро аз чунин роҳҳои хароб убуру мурур имкон надорад.

Ман, рафиқон, бояд чанд далелу бурҳон оварам, ки ягон иқдоми роҳсозӣ муваффақона анҷом наёфтааст. Тамоми иншооти маснӯӣ ва тамоми роҳҳое, ки Раёсати роҳу нақлиёт эъмор кардааст, ҳоло дар ҳолати бадтарину харобтарин қарор доранд.

Дар Шаҳритус Шӯъбаи роҳсозӣ азм кардааст банде созад, то аз тариқи он ҳаргуна бор интиқол дода шавад. Ҳине ки ин банд эъмор гардид, ҳангоме ки барои сохтмони он як миқдори муайян маблағ сарф шуд, маълум гашт, ки ин банд таҳти фишори ҷараёни об қарор дорад ва баъд аз чанд муддат ин банд хароб гардид — онро об бурд ва хеле бад аст, ки айнан ҳамин гуна бандро Раёсати роҳу нақлиёти Тоҷикистон ҳоло дар худи ҳамон ҷо сохта истодааст.

Дар бораи киштии гузора (паром). Вазъи киштиҳои гузора ҳоло ҳозир таврест, ки мо ба ҳодисаҳои нохуш мувоҷеҳ мешавем, масалан, ду ҳафта қабл аз ин киштии гузораро об бурда, ду одам ва 5 шутур ғарқ шуд. Чанд рӯз пештар трактори «Интернационал» зери об рафт ва ғайра. Раёсати роҳу нақлиёти Тоҷикистон ба ин кори масъул ҳеҷ назорат намекунад ва фаъолияти онро бо фаъолияти хоҷагии оби Тоҷикистон муқоиса кардан мумкин аст, фаъолияти онро чун ғафлаткорӣ тавсиф намудан мумкин аст.

(Давом дорад).

Ба матбаа 29.04.90 супурда шуд. Ба чопаш 01.06.90 имзо шуд. КЛ 03687. Формати 70×108[1]/16. Чопи офсетӣ. Коғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 13929 нусха (ба забони тоҷикӣ — 9890, ба забони русӣ — 4039). Супориши № 1637. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16

Индекс 77559 ISSN 0130—240X
Нархаш 25 тин.

## ДАР ШУМОРАҲОИ НАВБАТӢ

- Ба устодони омӯзгорон кадом маънии интернационализм писанд меояд.
- На шахсият, балки вазифа ғалаба кард. Роҷеъ ба ҷамъбасти интихоботи депутатҳои халқ.
- Штатҳои Муттаҳидаи Америка аз нигоҳи мактабиёни ҷумҳурӣ.
- Хонандагони мо, ки берун аз ҳудуди ҷумҳурӣ иқомат доранд, ба чӣ мароқ зоҳир мекунанд.
- Чӣ ҳол дорӣ, вазири «интихобнашуда».
- Кулакшуда. Оид ба воқеаҳое, ки таърихи 50-сола доранд.
- Мақсад аз яғмои бозори «Баракат» чӣ буд?
- Хулосаҳои аввали додрас оиди тафтиши воқеаҳои февралӣ дар Душанбе.
- Сарвари собиқи ҳизбии ҷумҳурӣ боз ба мандати депутатӣ соҳиб шуд.
- «Туҳафи аҳли Бухоро» — қайдҳои маорифпарвари охири асри XIX — аввали асри XX Мирзо Сироҷиддин, ки ба Россия, Аврупои ғарбӣ, Шарқи наздик сафар кардааст.
- Андешаҳои овозхон Саттор аз Лос-Анҷелос оид ба мусиқии муосир.
- Оҳангсозони япон — меҳмони маҷалла.

